*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

5 май 1986

ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЁТИ
КМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

ШУЪБАҲО:

философия ва коммунизми илмӣ 27-07-33
таърих ва иктисодиёт 27-07-33
ҳаёти партиявӣ 23-35-77
пропаганда 27-07-33
мусаҳҳеҳон 27-12-16

АДРЕСИ МО:

Душанбе, ГСП, кӯчаи Лоҳутӣ, 6

●

# СТРАТЕГИЯИ ЛЕНИНИИ ПАРТИЯ

Меҳнаткашони республика, мисли тамоми одамони советӣ, ба иҷрои амалии қарорҳои съезди XXVII КПСС, ки дар таърихи партия ва тамоми мамлакатамон мақоми махсус хоҳад дошт, бо рӯҳбаландӣ ва ғайрати калон шурӯъ карданд. Съезд дар марҳалаи дигаргунии ҳаёти ҷамъияти советӣ ва олами муосир шуда гузашт. Вай ба назарияи марксизм-ленинизм саҳми эҷодӣ гузошта, ба саволҳои муҳимтарине, ки дар назди партия ва халқ ҳаёт ба миён овард, ҷавоби илман асоснок дод, программаи реалистӣ ва ҳамаҷониба санҷидашудаи амалиётро барои даҳсолаи оянда муайян кард, барои коммунистон, ҳамаи меҳнаткашонояндаи сохтмони коммунистиро мунаввар сохт.

Дар Маърӯзаи сиёсии Комитети Марказӣ ба съезди XXVII партия, ки бо он Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв баромад кард, ҷаҳони имрӯза, зиддиятҳои асосии он аз нуқтаи назари марксистӣ-ленинӣ таҳлил карда, натиҷаҳои тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат баъди қабули Программаи сеюми КПСС ҷамъбаст намуда, зарурати тезонидани ин тараққиёт асоснок ва мақсаду самтҳои фаъолияти сиёсии берунии партия баён карда шудаанд.

Дар зарфи чаҳорьяк асри пас аз қабули Программаи сеюм мамлакати мо дар ҳамаи соҳаҳои сохтмони коммунистӣ ба муваффақиятҳои барҷаста ноил гардид. Дар ҳаёти ҳар як республикаи иттифоқӣ дигаргуниҳои калони сифатӣ ба амал омаданд. Тоҷикистони советӣ дар оилаи бародаронаи халқҳои СССР ба марраҳои баланди тараққиёти иқтисодиёт, илм ва маданият расид. Фақат дар зарфи даҳсолаи охир садҳо корхонаю цехҳои нав ба кор андохта, ҳазор гектар замин обьёрӣ карда шуд. Даромади миллӣ ва маҳсулоти саноатӣ бештар аз 1,5 баробар, истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ 1,7 баробар афзуд.

Дар республика, чун дар тамоми мамлакат, программаи калони социалӣ ба амал бароварда шуда, даромади реалии аҳолӣ зиёд ва шароити манзили бисьёр оилаҳо беҳтар карда, гузариш ба маълумоти умумии миёна таъмин карда шуд. Илм, маданият, нигаҳдории тандурустӣ боз ҳам тараққӣ карданд. Ҳамаи ин комьёбиҳо самараи фаъолияти меҳнатӣ ва социалии синфи коргар, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенцияи халқии Тоҷикистон мебошанд, ки роҳи генералии партияро барои қатъиян тезонидани тараққиёти иқтисодӣ, социалӣ ва маънавии ҷамъият якдилона дастгирӣ мекунанд.

Моҳияти программаи тезонидани тараққиёт аз инкишофи сифатан нави ҷамъияти мо, татбиқи сиёсати фаъолонаи социалӣ, ҷорӣ намудани принципи адолати социалистӣ, такмили муносибатҳои ҷамъиятӣ, шаклу усулҳои кори муассисаҳои сиёсӣ ва идеологӣ, вусъати демократияи социалистӣ, минбаъда инкишоф додани эҷодкории омма, ҳатталимкон истифода кардани имкониятҷу бартариҳои бузурги сохти социалистӣ иборат аст.

Дар қарорҳои съезд марраҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии мамлакат, роҳу воситаҳои фатҳи онҳо муайян карда шудаанд. Яке аз вазифаҳои муҳиме, ки дар назди республикаи мо истодааст, ин бо техникаи нав ҷиҳозонидан ва реконструкция кардани корхонаҳои мавҷуда мебошад. Ба ин мақсад дар панҷсолаи дувоздаҳум назар ба панҷсолаи пешина 2,1 баробар зиёд маблағ сарф карда хоҳад шуд. Ҷидду ҷаҳди асосӣ ба ҷорӣ намудани технологияҳои сарфакунандаи

ресурсҳо равона карда мешавад. Мутаассифона, дар хоҷагии халқи республика дар бобати сарфаи ресурсҳои моддӣ вазъияти нохуш ба амал омадааст. Дар солҳои гузашта супоришҳои панҷсола дар ин соҳа иҷро намегардиданд. Аз ҳамаи ин хулосаҳои ҷиддӣ бароварда, тамоми чораҳоро дидан зарур аст, ки ин гуна ҳодисаҳо рӯй надиҳанд.

Ба беҳтар истифода намудани техникаи ҳисоббарор, ба кор андохтани истеҳсолоту цехҳои автоматонидашуда, «энергетикаи хурд» ва манбаъҳои ғайрианъанавии энергия, дар навбати аввал энергияи офтоб, воситаҳои хурди механизация, тараққӣ додани базаи моддии сохтмон, зиёд кардани самараи потенциали илмию техникии республика диққати махсус дода мешавад.

Комплекси территориявию истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон минбаъд ҳам тараққӣ хоҳад кард. Анҷом додани сохтмони заводи алюминии тоҷик ва ГЭС-и Бойғозӣ, ба кор андохтани иқтидорҳои нави заводи электрохимиявии Ёвон, аввалин агрегатҳои станцияи электрии Роғун пешбинӣ карда шудааст. Сохтмони ГЭС-и Сангтӯда, навбати дуюми станцияи оолавии электрии Душанбе, модернизацияи ГЭС-и Норак оғоз меёбад. Дар соҳаҳои дигари комплекси сӯзишворию энергетикӣ, инфраструктураи истеҳсолӣ, пеш аз ҳама дар нақлиёт ва алоқа вазифаҳои калон ба ҷо оварда мешаванд.

Роли сектори аграрии республика дар татбиқи Программаи озуқавории СССР хеле меафзояд. Чунончи, ҳаҷми умумии ҳарсолаи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ба ҳисоби миёна 14—16 фоиз, ҳосилнокии меҳнат 21—23 фоиз зиёд карда мешавад. Истеҳсоли пахта асосан ба дараҷаи ба дастомада мемонад, истеҳсоли солонаи ғалла назар ба панҷсолаи ёздаҳум 15,7 фоиз зиёд мешавад. То соли 1990 хариди картошка ба 110 ҳазор тонна, ба ҳисоби фонди умумииттифоқӣ супурдани сабзавоту зироатҳои полизӣ 25 фоиз, мева 39 фоиз, ангур 2,3 баробар, меваи хушк 3 баробар зиёд мешавад. Дар республика то соли 1990 истеҳсоли гӯшт ба ҳисоби вазни чорвои кушташуда ба 140—143 ҳазор тонна, шир ба 630—640 ҳазор тонна ва тухм ба 710—720 миллион дона расонда хоҳад шуд.

Азхудкунии минбаъдаи заминҳои ҷӯли Данғара, водии Бешкент ва мавзеи Қизилӣ, сохтмони обанбори Кофарниҳони поён, обшор кардани заминҳои Қародум ва Тошработ, беҳтар намудани ҳолати мелиоративии заминҳои кӯҳнашудгор пешбинӣ шудааст. Дар давоми панҷсола 65 ҳазор гектар замини нав ба кор андохта мешавад. Истеҳсоли маҳсулоти саноати хӯрокворӣ, гӯшту шир ва инчунин орду ярма ба ҳисоби миёна 18—20 фоиз, моҳӣ 30 фоиз меафзояд.

Вазифаҳое, ки дар назди тамоми соҳаҳои хоҷагии халқи республика истодаанд, дар он сурат бомуваффақият иҷро мегарданд, ки агар кори азнавсозии механизми хоҷагӣ, ба вуҷуд овардани системаи томи самарабахши идоракунӣ фаъолона ба ҷо оварда шавад. Дар Резолюцияи съезди XXVII партия аз рӯи Маърӯзаи сиёсии КМ зарурати мутобиқати дурусти идоракунии соҳавию территориявии хоҷагӣ, тараққиёти комплексии иқтисодию социалии республикаҳо ва минтақаҳо таъкид шудааст.

Дар Тоҷикистон аз соли ҷорӣ сар карда вазоратҳои саноати сабук ва маҳаллӣ, алоқа, хизмати маишии аҳолӣ, як қатор соҳаҳои агросаноатӣ ба усулҳои нави хоҷагидорӣ гузаронда шудаанд. Комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ бояд барои дар шароити нав кор кардан омода шаванд, чунки мувофиқи қарорҳои съезди XXVII КПСС ҳуқуқҳои онҳо хеле зиёд карда, масъулияташон барои сари вақт ва дуруст ҳал намудани масъалаҳои тараққиёти иқтисодию социалӣ баланд бардошта мешавад. Вақти чунин гузориши проблемаҳои идоракунии хоҷагӣ кайҳо фаро расидааст. Охир аксарияти масъалаҳои тараққиёти иқтисодӣ ва, пеш аз ҳама, инфраструктураи социалӣ ва истеҳсолӣ хусусияти комплексӣ ва байнисоҳавӣ дошта, монеаҳои

байниидоравӣ, манфиатҳои территориявӣ дар бисьёр мавридҳо, алалхусус ҳангоме ки сухан дар бораи иҷрои вазифаҳои дорои аҳамияти умумидавлатӣ меравад, ба кор халал мерасонанд.

Такмил додани системаи идоракунӣ ва усулҳои хоҷагидорӣ мақсади ягона нест. Ва модоме, ки вазифаи азнавсозии қатъӣ ба миён гузошта шудааст, пас беҳтар намудани идоракунии на фақат территориявӣ, балки соҳавӣ, марказонидани иқтисодиёти социалистӣ, зиёд кардани ҳуқуқ ва масъулияти звенои асосии системаи хоҷагӣ — иттиҳодияю корхонаҳо дар назар дошта шудааст. Зимнан, партия диққатро ба иҷрои вазифаҳои асосӣ ва ҳамаҷониба вусъат додани ташаббуси коллективҳои меҳнатӣ ва ячейкаҳои поёнии истеҳсолот ва ҷамъият равона карда, бо роҳи ленинии торафт афзун гардондани ғайрат ва ривоҷ додани фаъолияти омма дар мубориза барои иҷрои планҳои панҷсолаи дувоздаҳум пеш меравад.

Иқтисодиёти республикаи мо захираҳои калоне дорад. Аммо дар соҳаҳои хоҷагии халқи он масолеҳталабии маҳсулот ҳанӯз зиёд буда, адади корхонаҳое, ки планҳои давлатиро иҷро намекунанд, кам намешавад. Хусусан ҳамин ташвишовар аст, ки қисми бештар фаъоли фондҳо баъзан пурра истифода карда намешавад. Масалан, коэффициенти кори сменагии дастгоҳҳо дар соҳаи мошинсозӣ ҳамагӣ 1,3 мебошад, дар сохтмон таҷҳизоту механизмҳо фақат як смена кор мекунанд, воситаҳои нақлиёт низ бад истифода мешаванд. Дар корхонаҳои саноати маҳаллӣ бо масъалаҳои ҷустану ба кор андохтани захираҳои дохилӣ суст машғул мешаванд. Вазни қиёсии маҳсулоти саноатии категорияи олии сифат назар ба нишондиҳандаҳои умумииттифоқӣ камтар аст. Нишондиҳандаҳои сифат дар индустрияи бинокорӣ ва сохтмон, инчунин дар соҳаи адои хизмат боз ҳам пасттаранд.

Дар хоҷагии қишлоқ ва соҳаҳои бо он алоқаманд ҳам бисьёр захираҳои истифоданашуда ҳастанд. Ҳаминро гуфтан кифоя аст, ки ҳар сол дар республикаи мо 9 ҳазор гектар замини обӣ бекор мехобад. Захираҳои меҳнатӣ низ нағз истифода бурда намешаванд.

Ташкилотҳои партиявӣ, комсомолӣ ва касабавӣ бояд масъалаҳои сарфакориро дар мадди назар доранд. Муборизаи ҳаррӯза барои баланд бардоштани сифати маҳсулот, кори мураттаби истеҳсолот, иҷрои планҳои молфиристӣ бояд кори ҳар як меҳнаткаш гардад.

Съезд самтҳои асосии сиёсати социалии КПСС, роҳҳои ба амал баровардани онро муайян кард. Фаъолияти иқтисодӣ на мақсади ягона, балки заминаи муҳимтарини тараққиёти соҳаи социалӣ мебошад. Партия ба тамоми маҷмӯи вазифаҳое, ки бо кори бо озуқаворӣ таъмин намудани мамлакат, зиёд кардани молҳои гуногун ва хелҳои хизмат алоқаманданд, инчунин ба ҳалли проблемаи манзил, тараққии нигаҳдории тандурустӣ ва маориф маҳз аз ҳамин мавқеъҳо муносибат мекунад.

Дар Тоҷикистон дар зарфи панҷсола ба истифода додани хонаҳои истиқоматии майдони умумиашон бештар аз 7 миллион метри мурабба, ду баробар зиёд кардани истеъмоли энергияи электр дар рӯзгор, сохтмони касалхонаҳои дорои панҷ ҳазор кат ва барои дар як смена қабул намудани 21 ҳазор бемор бунёд кардани адади зиёди поликлиникаҳо пешбинӣ шудааст. Истеҳсоли молҳои ғайриозуқавӣ 1,3 баробар, истеҳсоли маҳсулоти саноати маҳаллӣ низ ҳамин қадар зиёд мешавад. Ҳаҷми адои хизмати маишии аҳолӣ бештар аз 1,5 баробар меафзояд.

Дар республика, ҳамчунин дар тамоми мамлакат, кори ҷид ба ислоҳоти мактаб вусъат меёбад. Дар зарфи панҷсола бунёд кардани мактабҳои маълумоти умумӣ барои 184 ҳазор талаба ва омӯзишгоҳҳои касбию техникии дорои 14 ҳазор ҷой пешбинӣ шудааст. Дар ин муддат 142 ҳазор коргари соҳибихтисос ва қариб 100 ҳазор мутахассис тайёр карда мешавад.

Дар бобати беҳтар намудани кори муассисаҳои маданият, спорт ва туризм, истифодаи базаи моддии онҳо корҳои зиёдеро ба ҷо овардан лозим меояд. Сети клубу ташкилаҳои дӯстдорони ҳунар, шаклҳои дигари ташкили истироҳати аҳолӣ тараққӣ дода хоҳад шуд. Дар иҷрои вазифаҳое, ки бо таъмин кардани тарзи ҳаёти солим алоқамандаид, роли ташкилотҳои касабавӣ ва комсомолӣ, тамоми аҳли ҷамъият меафзояд.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия таъкид шудааст, ки демократияи социалистиро минбаъд ҳам инкишоф надода, тараққиёти ҷамъиятро тезондан аз имкон берун аст. Партия инро ба назар гирифта, барои вусъат додани кори Советҳо, иттифоқҳои касаба, комсомол, коллективҳои меҳнатӣ, назорати халқӣ тадбирҳо меандешад. Аммо ҳозир бо тадбирҳое ки дар ин бобат ба амал бароварда мешаванд, маҳдуд шудан мумкин нест. Партия даъват мекунад, ки ба ҳамаи корҳое, ки дар соҳаи инкишофи демократия ба ҷо оварда шудаанд ва ба ҷо оварда мешаванд, на аз рӯи меъёри рӯзи гузашта, балки аз рӯи миқьёсу мураккабии вазифаҳои нав баҳо диҳем. Ин вазифаҳо бошанд, чи тавре ки дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд шудааст, собитқадамона ва бемайлон тараққӣ додани худидоракунии социалистии халқро тақозо менамоянд.

Съезд қайд кард, ки фаъолияти Совети Олии СССР, Советҳои Олии республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ оид ба қонунгузорӣ, ба амал баровардани назорат ба кори органҳои тобеъ, роҳбарӣ ба Советҳои депутатҳои халқӣ бояд тораф самарабахш карда шавад.

Фаъолияти звенои поёнии Ҳокимияти Советӣ — Советҳои депутатҳои халқии шаҳрӣ, районӣ, посёлкавӣ ва қишлоқӣ, инчунин комитетҳои иҷроияи онҳо беш аз пеш амиқу гуногунтар гардида истодааст. Тартибе ҷорӣ мегардад, ки онҳо барои ҳамаи он чи ки ба адои хизмати аҳолӣ, ба зиндагии одам дахл дорад, ҷавобгар мешаванд. Ба ҳокимияти халқӣ ҳуқуқҳои калон дода шудаанд, вазоратҳо, иттиҳодияю корхонаҳое, ки дар территорияи онҳо вазифаҳои иқтисодиро иҷро мекунанд, планҳои худро бо Советҳои маҳаллӣ маслиҳат мекунанд.

Бо мақсади дар иҷрои вазифаҳои иқтисодӣ ва тарбиявӣ баланд бардоштани роли иттифоқҳои касаба ва комсомол, иттифоқҳои эҷодӣ ва ҷамъиятҳои ихтиёрӣ, дигар ташкилотҳои оммавӣ зарур дониста шудааст, ки доираи масъалаҳое, ки органҳои давлатӣ онҳоро фақат бо иштирок ва ё ризояти пешакии ташкилотҳои дахлдори ҷамъиятӣ ҳал карда метавонанд, васеъ карда шавад.

Дар съезди ХХVII КПСС масъалаҳои роли роҳбаронаи Партияи Коммунистӣ дар ҷамъияти социалистӣ, тарзу усулҳои таъмин кардани он, сиёсати оид ба кадрҳо, услуб ва усулҳои роҳбарии партиявӣ низ эҷодкорона инкишоф дода шуданд.

Яке аз хулосаҳои муҳими съезд ин роҳ надодан ба омехташавии вазифаҳои комитетҳои партиявӣ бо вазифаҳои органҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ мебошад. «Партия,— гуфта шудааст дар Маърӯзаи сиёсии Комитети Марказӣ ба съезди XXVII КПСС,— кӯшиш мекунад корро тавре ба роҳ монад, ки ҳар як кас дар вазифаи ба зимма доштааш бо камоли кордонӣ ва ғайратмандона амал карда, бе ҳарос масъулиятро ба ӯҳдаи худ гирад».

Съезд роҳи партияи моро барои бемайлон риоя намудани принципи централизми демократӣ, инкишофи демократияи дохилипартиявӣ идома дод, ки ин ҳамеша яке аз шартҳои зарурии таъмин кардани ҳаёти солиму мӯътадили ташкилотҳои партиявӣ, баланд бардоштани роли авангардии коммунистон мебошад.

Рӯҳи танқид ва худтанқиде, ки ба маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ, конференцияҳо ва, ниҳоят, ба съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон хос буд, дар ҳаёти ташкилоти партиявии республика мустаҳкам ҷорӣ шуда истодааст. Чи тавре ки қарорҳои съезди XXVII КПСС

талаб мекунанд, танқид ва худтанқидкуниро минбаъд ҳам вусъат дода, муборизаи зидди намоишкориро пурзӯр кардан, ҳар гуна кӯшиши буғӣ кардани танқид ва барои он таъқиб намуданро пешгирӣ кардан муҳим аст. Дар ҷое ки танқид ва худтанқидкунӣ вуҷуд надорад, кори партиявӣ пеш намеравад, вазъияти бепарвоӣ ва беҷазогӣ ба амал меояд, ки ин боиси суст шудани фаъолияти коркунон мегардад. Чуноне ки дар Резолюцияи съезд аз рӯи Маърӯзаи сиёсии КМ қайд карда шудааст, дар партия ташкилотҳое набояд бошанд, ки берун аз назорат ва танқиданд.

Хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия кардани кадрҳо, назорат ба иҷрои қарорҳои қабулшаванда ва планҳо моҳияти роҳбарии партиявӣ мебошад. Вақтҳои охир ба вазифаҳои масъулиятнок бисьёр одамони серғайрату маълумотнок пешбарӣ карда шуданд. Масалан, ҳозир 98 фоизи кадрҳое, ки ба номенклатураи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дохиланд, соҳиби маълумоти олӣ мебошанд, бештар аз нисфи онҳо мутахассисони хоҷагии халқанд. Ба вазифаҳои роҳбарикунанда занон фаъолона пешбарӣ карда мешаванд. Онҳо зиёда аз 40 фоизи шумораи умумии мутахассисони дорои маълумоти олӣ ва миёнаро ташкил медиҳанд.

Дастурҳои съезди XXVII КПСС оид ба масъалаҳои роҳбарии партиявӣ вазифадор мекунанд, ки роли ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ минбаъд ҳам баланд бардошта шавад. Съезд талаб намуд, ки дар ҳар як ташкилоти партиявӣ ҳаёти пурмазмуне таъмин карда шавад, ки ба он ошкорогии нақшаю қарорҳо, ҳурмати инсон, ба якдигар серталаб будани коммунистон, дар бораи кори умум ғамхорӣ кардани онҳо хос бошанд.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба баланд бардоштани роли комитетҳои партиявии вазорату идораҳо, вусъати кори азнавсозии фаъолияти аппарати идоракунӣ ва умуман соҳаҳо диққати калон дода шудааст. Дар съезд фикри ленинӣ дар бораи аҳамияти мубориза барои симои пок ва бовиҷдонии аъзои партия бо қувваи нав садо дода, зарурати беҳтар кардани тарбияи идеявии коммунистон, зоҳир намудани серталабӣ барои риояи интизоми партиявӣ, иҷрои бемайлони талабҳои Устави КПСС қайд карда шуд.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ, дар дигар ҳуҷҷатҳо ва қарорҳои съезд роҳҳои самарабахши баланд бардоштани шуури ҷамъиятӣ, вусъат додани омили инсонӣ, қувваю ғайрати меҳнаткашон мувофиқи характер ва миқьёси вазифаҳои нав нишон дода шудаанд. Чизи муҳимме, ки ба он бояд имрӯз тамоми таъсири партиявӣ равона карда шавад, иборат аз он аст, ки ҳар як одам ҷиддияти давраи муосир, хусусияти дигаргунсозии қатъии онро дарк намояд. Барои ин шаклу усулҳои самарабахши таъсири идеологиро алоқамандона бо вазифаҳои конкретии коллективҳои меҳнатӣ ва тамоми фаъолияти ташкилотчигию хоҷагӣ оид ба татбиқи қарорҳои съезди XXVII КПСС истифода бурдан зарур аст.

Комитети Марказии партия вазифаҳои аввалиндараҷаи пропаганда кардан ва фаҳмонда додани ҳуҷҷатҳо ва материалҳои съезди XXVII КПСС-ро муайян намуд. Тавсия карда шудааст, ки онҳо дар системаи маорифи партиявӣ ва комсомолӣ, омӯзиши иқтисодии меҳнаткашон, дар семинарҳои назариявӣ, методологӣ ва иқтисодӣ, мактабҳои фаъолони партиявию хоҷагӣ ва университетҳои марксизм-ленинизм омӯхта шаванд.

Ҳоло дар республика рӯзҳои ягонаи сиёсӣ гузаронда мешаванд, дар маҳалҳо гурӯҳҳои пропагандистон, агитбригадаҳо оид ба фаҳмонда додани материалҳои съезд кор мебаранд. Дар системаи омӯзиши партиявӣ, маорифи сиёсии комсомолӣ, таҳсили иқтисодӣ, шаклҳои оммавии пропаганда диққати асосӣ ба омӯхтани Маърӯзаи сиёсии Комитети Марказӣ, Программа ва Устави КПСС, Роҳҳои асосии тараққиёти иқ-

тисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 равона карда шудааст.

Бо мақсади баланд бардоштани дараҷаи тайёрии назариявӣ ва методологии фаъолони идеологӣ семинарҳои пропагандистон, лекторон, ахборотчиёни сиёсӣ ва агитаторон гузаронда шуданд, маҷлисҳои машваратии кормандони воситаҳои ахбори оммавӣ барпо гардиданд.

Маркази кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ ҳоло ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ, ба маҳалли истиқомати аҳолӣ гузаронида шудааст, ки дар он ҷо вохӯриҳо бо олимон, ходимони адабиёт ва санъат, пешқадамони истеҳсолот барпо мегарданд. Аммо ин ҳама оғози ҳамон кори бузургест, ки дар роҳи пропаганда ва амалан иҷро кардани қарорҳои съезди XXVII партия, зиёд кардани самараи кори идеологӣ ба ҷо овардан лозим аст. Чи тавре ки таҳлили кори ташкилотчигӣ ва сиёсии як қатор комитетҳои партиявии республика, аз ҷумла комитетҳои партиявии районҳои Ҳисор, Коммунистӣ, Зафаробод ва баъзе районҳои дигар нишон дод, яке аз сабабҳои қафомонии тараққиёти иқтисодиёти хоҷагиҳо ин ба кори тарбиявӣ баҳои сазовор надодан буд. Баъзан ба ҷои кори сиёсии байни омма, гуфтугӯи ошкоро бо одамон маъракаҳое гузаронда мешаванд, ки пропагандаро аз ҳаёт, аз вазифаҳои конкретии ҳар як корхона, колхоз ва совхоз дур мекунанд.

Съезди XXVII КПСС талаб кард, ки кори тарбиявӣ мувофиқи воқеоти ҳаёти дохилӣ ва байналхалқӣ ба роҳ монда, алоқаи он бо фаъолияти ташкилотчигӣ ва хоҷагӣ таъмин карда шавад. Имрӯзҳо дар рӯҳи идеянокии коммунистӣ ва садоқат ба Ватан, дар рӯҳи интернационализми пролетарии социалистӣ, муносибати бошуурона ба меҳнат ва сарвати ҷамъият, дар рӯҳи оштинопазирӣ нисбат ба тамоми он чи ки ба социализм, маданияти мо ва ахлоқи коллективистӣ бегона аст, тарбия кардани меҳнаткашон ҷиҳати асосии фаъолияти идеологӣ мебошад.

Идеянокии бинокорони коммунизм бо поквиҷдонӣ ва покахлоқӣ зич алоқаманд аст. Коммунистон вазифадоранд ба муқобили идеология ва ахлоқи буржуазӣ, иғвоҳои зиддисоветӣ ва диверсияҳои идеологии империализм муборизаи беамон баранд. Ба ҳамлаҳои пропагандаи душманона бояд кордонии фаъолони идеологии мо, ахлоқи ҷамъияти социалистӣ ва маданияти он, эътиқоди идеявии одамонамон муқобил гузошта шаванд.

Ҳозир кори индивидуалии байни одамонро қатъиян беҳтар намудан, конкретӣ будани тадбирҳои тарбиявиро таъмин намудан муҳим аст. Мутаассифона, баъзан тадбирҳои гузарондашаванда ҳамаи табақаҳои аҳолиро фаро намегиранд. Муҳим аст, ки ҳамаи коркунони роҳбарикунанда мунтазам бо меҳнаткашон мулоқот кунанд, ба саволҳои гузошташуда сари вақт ва бо далелҳо ҷавоб диҳанд ва, аз ҳама муҳимаш, масъалаҳоро сари вақт ҳал кунанд.

«Ҷиҳати муҳимтарине, ки имрӯз бояд тамоми қувваи таъсири партиявӣ ба он ҷалб карда шавад,— қайд намуд М. С. Горбачёв,— ин аз тарафи ҳар кас дарк намудани ҷиддияти давраи ҳозира ва характери дигаргунсозии қатъии он мебошад. Агар нақшаҳои мо ба дили мардум роҳ наёбанд, агар мо фаъолияти меҳнатию ҷамъиятии омма ва ғайрату ташаббуси онро ривоҷ дода натавонем, ҳама гуна нақшаҳои мо муаллақ мемонанд». Бинобар ҳамин ҳам аз худ кардани сарвати идеявию сиёсии съезд, ба иҷрои қарорҳои он сафарбар намудани тамоми қувва ва имкониятҳои эҷодии халқ бояд дар маркази кори идеологии ташкилотҳои партиявӣ бошанд.

# СЪЕЗДИ XXVII КПСС: ИНКИШОФИ ЭҶОДИИ НАЗАРИЯИ МАРКСИСТӢ-ЛЕНИНӢ

*В. СЕРГЕЕВ*

Съезди XXVII Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ дар ҳаёти мамлакат воқеаи дорои аҳамияти ҳақиқатан даврон гардид. Хиради коллективии партия масъалаҳои муҳимтарини тараққиёти минбаъдаи ҷамъиятамонро ҳал кард, ба ҳар коммунист, ҳар одами советӣ барои равшан дарк кардани вазифаҳои нав ва роҳҳои иҷрои онҳо кӯмак расонд.

Маърӯзаи сиёсии КМ, таҳрири нави Программаи партия, Устави тағйир додашудаи КПСС, Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар панҷсолаи дувоздаҳум ва дар давраи то соли 2000 ҳуҷҷатҳое мебошанд, ки аҳамияти бузурги назариявӣ ва сиёсӣ доранд. Роҳи генералии тезондани тараққиёти иқтисодӣ ва социалии мамлакат, пойдор гардондани сулҳу амонии рӯи Замин, ки дар ин ҳуҷҷатҳо ҳаматарафа асоснок шудааст, ҳам дар назария ва ҳам дар амалияи бунёдкории коммунистӣ каломи нав ва асоси фаъолияти серҷабҳаи партияи ленинӣ, тамоми халқ мебошад.



КПСС ҳангоми муайян кардани дастурҳои стратегии худ, иҷрои вазифаҳои конкретии сохтмони коммунистӣ доимо ба таҳкурсии мустаҳками таълимоти марксистӣ-ленинӣ такья менамояд.

«Марксизм-ленинизм,— қайд кард М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII,— бузургтарин ҷаҳонбинии революционӣ аст. Вай мақсади инсондӯсттарин — дар рӯи Замин бунёд кардани сохти одилонаи социалиро, ки башарият ягон вақт ба назди худ нагузошта буд, асоснок кард. Вай роҳи илман омӯхтани тараққиёти ҷамъиятиро ҳамчун процесси ягонаю қонунӣ бо тамоми гуногунии бузургу ихтилофоташ нишон медиҳад, таълим медиҳад, ки ба характеру ҳамкории қувваҳои иқтисодию сиёсӣ дуруст сарфаҳм равем, самт ва шаклу усулҳои мақбули мубориазаро интихоб кунем, дар давраи гардишҳои қатъии таърих худро дилпур ҳис кунем».

Съезди XXVII партия бо тамоми тафаккури революционӣ, рӯҳи навоваронаи худ нишон дод, ки садоқат ба принципҳои асосии марксизм-ленинизм шарт ва гарави дурустии роҳи сиёсӣ дар ҳамаи давраҳои масъултарини таърих мебошад. Дар айни ҳол таълимоти марксистӣ-ленинӣ ҳаргиз маҷмӯи нусхаю дастурҳои тағйирнопазир нест, ки дар ҳама ҷо ва дар ҳар мавриди ҳаёт кор меомада бошад. Қудрати он дар ҷустуҷӯи доимии эҷодӣ, мунтазам ҷамъбасту дарк кардани диалектикии фактҳо ва ҳодисаҳои нав, таҷрибаи мубориазаи революционӣ ва дигаргунсозиҳои социалӣ аст. Ва КПСС ҳангоми таҳлили вазъияти конкретии иқтисодӣ ва сиёсие, ки дар он зиндагӣ ва амал мекунем, хусусиятҳои давраи процесси таърихие, ки ҷамъияти советӣ ва тамоми олам аз сар мегузаронанд, ҳатман аз рӯи ҷунин талаби Ленин амал

мекунад, ки «...марксист бояд ҳаёти амалӣ, фактҳои аниқи воқеиятро ба назар гирад, на ин ки ба назарияи дирӯза часпида гардад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 24, саҳ. 27—28).

Ҳоло дар маркази афкори назариявӣ ва фаъолияти амалии партия маҷмӯи басо мураккаби проблемаҳое меистад, ки аз воқеоти объективии аз бисьёр ҷиҳат нави замони ҳозира, аз қатъиян дигаргун будани тараққиёти ҳам ҷамъиятамон ва ҳам умуман ҷаҳон бармеоянд. Ва роҳи ҳал кардани ин проблемаҳои давраи наздику оянда, иқтисодию социалӣ, сиёсию идеологӣ, дохилию берунӣ ҳамаҷониба тезонидани тараққиёти социалӣ ва иқтисодии мамлакат мебошад. Концепцияи тезонидани тараққиёт, ки КПСС ба миён гузоштааст, комьёбии барҷастаи марксизм-ленинизми эҷодӣ мебошад.

Ф. Энгельс объективияти тезонидани тараққиёти ҳар кадом системаи моддиро ба қадри ба зинаҳои баландтари камолот расидани он дар назар дошта, навишта буд: «Ин зина ҳар қадар баланд бошад, кор ҳамон қадар тезтар пеш меравад» (К. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 20, саҳ. 620). Ин суханҳо ба прогресси социалӣ ҳам бевосита дахл доранд. Дар замони мо чунин суръати бағоят баланди процесси ҷаҳонии таърихиро социализм таъмин кард. Ва зинае, ки ба он сохти нав мерасад, ҳар қадар баланд бошад, «кор зудтар» бояд пеш рафта, тағйироти сифатӣ дар ҷамъият дар марҳалаи социализми мутараққӣ, тезондани пешравии он ҳамон қадар зарууртар мегардад.

Вазъияти бааmaломада тақозо мекунад, ки афкори назариявӣ ва сиёсӣ на барои қайд кардани муваффақиятҳои ба даст овардашуда, балки барои асоснок намудани роҳҳо ва усулҳои тезонидани прогресси социалӣ ва иқтисодӣ истифода бурда шавад. Ҷамъияти мо ба марраҳои наве, ки афзалиятҳои сохти социалистӣ хеле пурра зоҳир гардида, проблемаҳои аз давраҳои гузашта меросмонда ҳал карда мешаванд, бояд маҳз дар асоси тезондани тараққиёт бирасад.

Роҳи тезондани тараққиёт дар соҳаи иқтисодиёт ба амал овардани дигаргунии қатъиро талаб мекунад. Вай сиёсати фаъолонаи социалӣ, собитқадамона ҷорӣ кардани принципҳои адолати социалистиро тақозо менамояд. Стратегияи тезондани тараққиёт ҳам такмил додани муносибатҳои ҷамъиятӣ, ҳам нав кардани шаклу усулҳои кори муассисаҳои сиёсию идеологӣ, вусъати демократияи социалистӣ, қатъиян барҳам додани беҳаракатӣ, карахтӣ ва кӯҳнапарастӣ, истифодаи ҳамаи имконияту бартариҳои сохти социалистӣ мебошад. Тезонидани тараққиёт дар асоси ғайрати пурҷӯшу хурӯши омма, аз ин рӯ, дар асоси ҳарчи пурратар ба кор андохтани омили инсонӣ таъмин мегардад. Фақат бо ҳамин роҳ ба ҳолати сифатан нави ҷамъият муваффақ шудан мумкин аст ва бояд муваффақ шуд.

Иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои аз ҳар ҷиҳат тезонидани тараққиёт ба кори пуршиддати афкори назариявӣ водор намуда, омили самарабахши инкишофи ҳамаи се қисми таркибии таълимоти марксистӣ-ленинӣ шуда хизмат мекунад. Съезди XXVII КПСС намунаи дурахшони ҳамин гуна муносибат ба назария гардида, қувваи бепоёни ҳаётии онро нишон дод.



Философияи Маркс, навишта буд В. И. Ленин, ба инсоният, алалхусус ба синфи коргар, «олотҳои бузурги дарккуниро додааст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 19, саҳ. 5). Методи диалектикии материалистӣ, ки аслиҳаи санҷидашудаи партия мебошад, имкон медиҳад худи моҳияти ҳодисоти ҷамъиятӣ дарк карда, ба манзараи олам бо тамоми мураккабию гуногуншаклӣ, динамика ва ихтилофоташ сарфаҳм рафта шавад. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ, таҳрири нави Программаи КПСС

тамоюл ва хусусиятҳои асосии тараққиёти ҳозираи ҷаҳон ҳаматарафа таҳлил карда шудааст.

Муқовимати ду системаи ҷаҳонии социалию иқтисодӣ, зарурати ҳамзистии осоиштаи давлатҳои сохти ҷамъиятиашон гуногун, тезу тунд гардидани кризиси умумии капитализм, саъю кӯшиши зиддиятнок ва роҳҳои тараққиёти мамлакатҳои аз юғи мустамликадорӣ халосшуда, ҳаракатҳои гуногунмақсади социалии замони ҳозира воқеоти процесси имрӯзаи таърихӣ мебошанд. Аммо диалектикаи тараққиёти ҷаҳон чунин аст, ки маҳз дар ҳамин шароити зудтағьирёбанда, дар сурати ба ҳам узван пайваст будани процессҳое, ки дар мамлакату минтақаҳои алоҳида ба амал меоянд, вобастагии мутақобилаи тақдири давлату халқҳо объективан зиёд мешавад. Тавассути муборизаи тазодҳо олами томи мухолифатнок, вале ба ҳам вобаста таркиб меёбад, ки дар он идеяи ваҳдати инсоният дар шароити хавфи ҷанги ядроӣ бо қудрати махсус ва барҳақ ба худ роҳ мекушояд. Масъалаи абадии «ҳаёт ва ё мамот» мазмуни на фақат философӣ, балки умумии амалӣ ҳам пайдо мекунад. Охир сухан дар бораи ҷанг ва сулҳ, дар бораи зинда монданн авлоди башар ва мавҷудияти тамаддун меравад. Дар шароите, ки ду системаи социалию иқтисодӣ ҳам аз ҷиҳати омодагӣ ва ҳам аз ҷиҳати қобилияти дарку ҳал кардани проблемаҳои ба миён омадаистода аз якдигар фарқи куллӣ доранд, фаҳмидан ва татбиқ намудани идеяи ленинии ҳамзистии осоишта аҳамият ва қимати махсус пайдо мекунад.

Дар асоси сиёсати берунии Иттифоқи Советӣ ҳамин идеяи табиатан ба он хос, фаҳмиши тамоми мураккабӣ, сермарҳалагӣ ва комплексӣ будани процессҳое, ки муқаррар гардидани сулҳи пойдору устувор ва барои ҳамаи мамлакатҳои ҷаҳон мақбулро таъмин менамоянд, қарор гирифтааст. Вай душвориҳои реалӣ ва ихтилофоти муносибатҳои байни мамлакатҳо, фарқияти идеология ва системаҳои ҷамъиятӣ, тамоми маҷмӯи омилҳоеро, ки муносибатҳои байналхалқиро муайян мекунанд, ба назар мегирад.

КПСС ҳаминро ба асос мегирад, ки хавфи ҷанги ядроӣ ҳар қадар калон бошад ҳам, ҷанги ҷаҳон ногузир нест. Инсониятро аз қурбоншавӣ наҷот додан мумкин аст. Вазифаи таърихии социализм, ҳамаи қувваҳои тараққипарвару сулҳхоҳ аз ҳамин иборат аст. Барои лаҷом задани қувваҳои ҷангҷӯ имконият ҳаст. Ин мустаҳкам гардидани мавқеъҳои социализм, афзудани нуфузи он дар ҷаҳон, тағьироти реалии таносуби қувваҳо дар арсаи ҷаҳон мебошад. Ин беш аз пеш зичтар муттаҳид шудани қувваҳои асосии революционии замони ҳозира — социализми ҷаҳонӣ, ҳаракати коргарӣ ва коммунистӣ, халқҳои давлатҳои озодгардида, ҳаракатҳои оммавии демократӣ — ба муқобили империализм, сиёсати таҷовуз ва истисморгаронаи он, баҳри сулҳ, демократия ва прогресси социалӣ мебошад.

Ҳоло инсон фаъолияти миқьёсан бузурги худро торафт бештар дарк намуда, барои ояндаи тамаддун, ки тарҳи он кашида шудааст, шахсан масъул буданашро ҳис накарда наметавонад. Аҳамияти аз ҷиҳати назариявӣ дарк кардани зиддиятҳои миқьёсан бузург дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС махсус таъкид карда шуд. Метавон гуфт, ки маҳз маҷмӯи калони масъалаҳо ҳамон санги маҳаки ба худ хосест, ки тавассути он дар айёми мо амиқии муносибати диалектикӣ ба олам, илмият ва асоснокии қарорҳои амалии пешниҳодшаванда санҷида мешавад. Ва дар ин бобат ҳаққонияти таърихӣ ба социализм тааллуқ дорад.



Донистани хусусиятҳои давраи ҳозира, ба ҳисоб гирифтани қонунҳои объективии тараққиёти ҷамъият аз партия, аз ҳар коммунист эҷод-

корӣ, навоварӣ, аз тасаввуроти муқаррарӣ, вале кӯҳнашуда даст кашида тавонистанро талаб мекунанд. Чи тавре ки дар таҳрири нави Программаи ҚПСС қайд карда шудааст, таҳлили илмии зиддиятҳои объективии ҷамъияти социалистӣ, муайян кардани тавсияҳои асосноки барҳам додани онҳо аҳамияти якумдараҷа пайдо мекунанд. Худи табиати социализм зарурати мунтазам ва бошуурона истифода бурдани қонунҳои тараққиёти ҷамъиятро ба миён меорад. Ин шарти муҳимтарини тезондани прогресси мамлакат аст.

Азнавсозии оғозёфтаи иқтисодиёт, механизми хоҷагидорӣ бидуни истифодаи комьёбиҳои илм имконнопазир аст. Амалияи сохтмони коммунистӣ хеле инкишоф додани назарияи иқтисоди сиёсиро тақозо мекунад. Съезди XXVII ҚПСС тасаввуроти моро дар бораи роҳҳои тараққиёти социалию иқтисодӣ, гузаштан ба иқтисодиёти олиташкилу самарабахши дорои қувваҳои истеҳсолкунандаи мутараққӣ, муносибатҳои истеҳсолии социалистии баркамол ва механизми хуби хоҷагӣ хеле ғанӣ гардонд.

Марксизм-ленинизм қонуни муҳими тараққиёти ҷамъиятро муайян кард: барои тезонидани прогресси қувваҳои истеҳсолкунанда шаклҳои дахлдори ташкили ҳаёти иқтисодӣ заруранд. Вале мувофиқати диалектикии муносибатҳои истеҳсолӣ ба характери қувваҳои истеҳсолкунанда худ аз худ таъмин намегардад. Барои шаклҳои зарурӣ пайдо кардани татбиқи ин ҳақиқати назариявӣ ҷидду ҷаҳди зиёде кардан зарур аст. Албатта, муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ монеаҳоеро, ки капитализм дар сари роҳи қувваҳои истеҳсолкунанда гузоштааст, рӯфта мепартоянд. Вале ҳаминаш ҳам фаҳмост, ки ин заминаҳои прогрессро фақат дар сурати мунтазам такмил додани муносибатҳои истеҳсолӣ ҳарчи беҳтар истифода кардан мумкин аст. Бинобар ин дар асоси қонунҳои ба социализм хос сари вақт пай бурдани усулҳои кӯҳнаи хоҷагидорӣ ва бо усулҳои нав иваз кардани онҳо хеле муҳим аст.

Тараққиёти афзалан экстенсивии иқтисодиётамон чунин шаклҳои муносибатҳои истеҳсолӣ, усулҳои планкашӣ ва идоракуниро ба амал овард, ки онҳо тадриҷан ба суръат, тамоми рафти сохтмони хоҷагӣ таъсир намекардагӣ шуданд. Барои инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда роҳ кушодан мақсади механизми хоҷагидориро тағйир додан, характери серхарҷии онро барҳам задан, онро барои баланд бардоштани сифат ва зиёд намудани самаранокӣ, тезондани прогресси илму техника ва пурзӯр кардани роли инсонӣ равона кардан лозим аст.

Марксизм ба табаддулоти соҳаи муносибатҳои истеҳсолӣ, ки дар натиҷаи аз байн бурдани моликияти хусусӣ ба вуқӯъ меояд, ҳамеша диққати бағоят калон медод. Вале ин табаддулот на иқдоми яквақтаест, ки ба туфайли он воситаҳои асосии истеҳсолот моликияти умумихалқӣ мегарданд. Фаромӯш набояд кард, ки муносибат ба моликият пеш аз ҳама дар шароити реалие тарбия карда мешавад, ки дар он одам кор мекунад ва имконияти ба ташкили истеҳсолот, тақсимоту мубодила ва истифодаи натиҷаҳои меҳнат таъсир расонданро дорад.

Съезди XXVII зарурати дар истифода бурдани моликияти ҷамъиятӣ қатъиян баланд бардоштани роли коллективҳои меҳнатиро қайд кард. Ҳисоби ҳақиқии хоҷагӣ талаб мекунад, ки корхонаю иттиҳодияҳо барои кори зиёновари худ комилан ҷавобгар бошанд. Ва дараҷаи даромади ҳар меҳнаткаш бояд бевосита ба ҳиссаи шахсии вай, ба саҳми конкретии коллектив ба афзун гардидани сарвати миллӣ вобаста бошад.

Яке аз вазифаҳои муҳимтарини назарияи иқтисоди сиёсии социализм кор карда баромадани проблемаҳои пайвастани манфиатҳои мухталифи иқтисодӣ (соҳаҳо, ноҳияҳо, коллективҳо ва ғайраҳо) дар асоси афзал донистани манфиатҳои умумихалқӣ аст. Соҳиби ягонаи воситаҳои истеҳсолот — ҷамъияти социалистӣ — роҳ дода наметавонад,

ки авлотар донистани манфиати корхонаи худ ва маҳалчигӣ ба истифодаи бартариҳои сохти иқтисодии социализм халал расонанд.

Тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ ба ҷустуҷӯи эҷодии соҳаи такмили механизми хоҷагидорӣ вобаста аст. «Дар ин соҳа,— қайд карда шуд дар Маърӯзаи сиёсии КМ,— тасаввуроти кӯҳна ва як навъ хурофот набояд моро аз роҳ боздорад. Масалан, агар ба ҷои ягон нишондиҳандаи директивӣ нормативҳои иқтисодиро кор фармудан зарур ва дуруст бошад, ин аз принципҳои роҳбарии планӣ дур шудан не, балки фақат тағьири тарзу усулҳои он мебошад. Дар бораи зарурати беш аз пеш вусъат додани мустақилият, ташаббускорӣ ва зиёд кардани масъулияти иттиҳодияю корхонаҳо, баланд бардоштани роли онҳо ҳамчун истеҳсолкунандагони социалистии мол низ ҳаминро гуфтан мумкин аст.

Мутаассифона, баъзеҳо ақида доранд, ки ҳар тағьироти механизми хоҷагӣ гӯё аз принципҳои социализм дур шудан будааст. Ба ин муносибат мехоҳам ақидаи зеринро таъкид кунам: тезондани тараққиёти социалию иктисодӣ, дар амал мустаҳкам намудани социализм бояд меъёри олии такмили идоракунӣ, ҳамчунин тамоми системаи муносибатҳои социалистии истеҳсолӣ гардад».

Хулосаи съезд, ки дар истеҳсолоти социалистӣ имкониятҳои шакли кооперативии моликият, инчунин муносибатҳои молию пулии дар асоси социалистӣ инкишофёбанда ҳанӯз ба охир нарасидаанд, аҳамияти калони методологӣ дорад.

Съезди XXVII КПСС ба таври эътимодбахш нишон дод: коммунистон таълимоти иқтисодии Маркс—Энгельс—Ленинро на догма, балки дастури амалиёт медонанд.



Хусусияти асосии фарққунандаи ҷаҳонбинии коммунистӣ иборат аз он аст, ки дар маркази диққати он доимо инсон, манфиату ташвишҳои ӯ мебошанд. Чунки ақидаи Маркс, ки **«...чи тавре** худи ҷамъият **инсонро** чун инсон ба вуҷуд меорад, ҳамон тавр инсон ҷамъиятро **ба вуҷуд меоварад»** (Асарҳо, ҷ. 42, саҳ. 118) барои ҳамаи формацияҳои ҷамъиятии иқтисодӣ барҳақ аст. Аммо дар шароити социализм одамон муносибатҳои ҷамъиятиро бошуурона ба вуҷуд меоранд. Ана барои ҳамин ҳам ба андозаи пойдор гардидани ҷамъияти нав, мураккаб шудани вазифаҳое, ки онҳо иҷро мекунанд, роли омили инсонӣ торафт баланд мешавад. Бесабаб нест, ки съезди XXVII КПСС проблемаи инкишофи касбӣ ва маънавӣ, баланд бардоштани роли социалии инсонро дар як вақт ҳам чун мақсад ва ҳам чун воситаи ба марраҳои сифатан нав расидани ҷамъияти социалистӣ ба миён гузошт.

Дастури программаи коммунистон таъмин кардани некӯаҳволии комил ва инкишофи озодонаи ҳаматарафаи ҳамаи аъзоёни ҷамъият мебошад. Ин бошад, алоқамандона бо татбиқи сиёсати фаъолонаи социалӣ, зиёд кардани диққат ба соҳаи социалӣ, собитқадамона ва дар ҳама ҷо ҷорӣ кардани принципҳои адолати социалистӣ ҳал намудани ҳамаи проблемаҳои ҳаёти мо ва, пеш аз ҳама, проблемаҳои иқтисодиро тақозо мекунад.

Социализм манбаи асосии беадолатии социалӣ — истисмори одам аз тарафи одам, нобаробариро нисбат ба воситаҳои истеҳсолот барҳам медиҳад. Дар ҷамъияти мо ҳокимияти реалии халқ ва баробарии гражданинҳо дар назди қонун, баробарҳуқуқии амалии миллатҳо, иззату эҳтироми шахс муқаррар гардида, барои инкишофи ҳамаҷонибаи ӯ шароит муҳайё сохта, гарантияҳои васеи социалӣ таъмин карда шудаанд.

Дар баробари ин адолат комилан ба мазмуни моддие, ки дар он зоҳир мегардад, вобаста аст. Ин мазмун одилона аст, зеро ба тарзи истеҳсолот мувофиқ аст (Қ. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ч. 25, қисми 1, саҳ. 373). Ба тарзи социалистии истеҳсолот принципи: «Аз ҳар кас— мувофиқи қобилияташ, ба ҳар кас — мувофиқи меҳнаташ» хос аст. Ва дар амалия пурра ҷорӣ кардани ин принцип вазифаи муҳимтарин мебошад. Съезди XXVII КПСС сиёсати конкретӣ ва аниқи соҳаи муносибатҳои тақсимотиро муайян кард, ки он бояд ба миқдор ва сифати меҳнат қатъиян вобаста будани музди корро таъмин намояд.

Таҷриба нишон медиҳад, ки дар сурати риоя карда шудани принципи тақсимот аз рӯи меҳнат ҳосилнокии меҳнат ҳатман баланд шуда, натиҷаҳои он дар ҳар коллектив, дар ҳар коргоҳ қатъиян беҳтар мешаванд. Аз ин рӯ, татбиқи нормаҳои адолати социалӣ роҳи ҳалли проблемаҳои иқтисодӣ мебошад.

Таҳлили проблемаҳои муносибатҳои ҳамдигарии синфҳо, гурӯҳҳои ҷамъиятӣ барои партияи маркистӣ-ленинӣ аҳамияти ҳаётан муҳим дорад. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ аҳамият ва мазмуни категорияи ягонагии ҷамъияти социалистӣ, ки дар асоси дар сиёсати партия ба назар гирифтани умумияти манфиат ва хусусиятҳои синфҳо ва гурӯҳҳои ҷамъиятӣ муқаррар мегардад, нишон дода шудаанд. Ғамхории доимӣ дар бораи мустаҳкам шудани иттифоқи синфи коргар, деҳқонон ва интеллигенция дар сурати таъмин кардани роли авангардии синфи коргар, ки дар системаи истеҳсолоти социалистӣ мавқеи ҳалкунанда дошта, дорои таҷрибаи калони сиёсӣ мебошад ва шуурнокии олӣ, муташаккилӣ ва фаъолӣ зоҳир менамояд, асоси сиёсати КПСС-ро ташкил медиҳад.

Маҳз ягонагии ҷамъияти советӣ имкон медиҳад, ки тамоми қувваҳо барои зуд иҷро намудани вазифаҳои муҳими иқтисодӣ ва социалӣ равона карда шаванд. Вале социализм ҳаргиз фардияти шахсро паст намезанад. Баръакс, сохти мо ба инкишофи тамоми навъҳои талабот ва қобилияти одамон, вусъати баҳси меҳнатӣ, мусобиқаи хираду истеъдодҳо комилан манфиатдор аст, ки бе ин тарзи социалистии ҳаёт, пешравии мо умуман имконнопазиранд.

Алоқамандона бо масъалаи мустаҳкам кардани ягонагии ҷамъияти мо, пойдор гардондани асосҳои коллективистии тарзи социалистии ҳаёт съезд проблемаҳои муносибатҳои миллиро низ муҳокима намуд. Партия дар асоси таълимоти В. И. Ленин доир ба масъалаи миллӣ зиддиятҳои ба ин соҳаи ҳастии ҷамъият хосро таҳлил кард. Дар ин соҳа муҳимаш ҷиҳату тобишҳои нав ба нави онҳоро пай бурдан, ба саволҳое, ки худи ҳаёт ба миён мегузорад, сари вақт ҷавоби дуруст ҷустан ва додан, собитқадамона аз рӯи васиятҳои хирадмандонаи Ленин амал кардан, онҳоро дар шароити нав эҷодкорона истифода бурдан, дар муносибатҳои миллӣ хеле бодиққат ва принципнок будан аст.

Тезонидани тараққиёти ҷамъият, баланд шудани роли социалии одам бе такмили минбаъдаи демократияи социалистӣ, ҳамаи ҷиҳату зуҳуроти он низ ғайри имкон аст. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ, таҳрири нави Программаи партия концепцияи худидоракунии социалистии халқ чуқур ва ҳаматарафа асоснок карда, нисбат ба амалияи ҳаёти сиёсии социализм чунин идеяи ленинӣ татбиқ карда шудааст, ки идоракунӣ на фақат ба манфиати меҳнаткашон ба амал бароварда шавад, балки қонунан, пай дар пай кори бевоситаи меҳнаткашоне гардад, ки бар худ, ба ҷуз ҳокимияти иттиҳодияашон, ҳокимияти дигареро намедонанд. Ба фаҳмиши ленинӣ худидоракунии меҳнаткашон, моҳияти Ҳокимияти Советӣ иборат аз он аст, ки миллионҳо нафар одамон дар ҳаёти сиёсӣ бошуурона иштирок менамоянд. Дар съезд махсус таъкид шуд, ки асосҳои худидоракунӣ на берун аз давлатдориамон, балки дар дохили он инкишоф ёфта, дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти давлатӣ ва ҷамъ-

нятӣ паҳн мешаванд, мазмуни централизми демократиро ғанӣ мегардонанд ва табиати социалистии онро мустаҳкам мекунанд.

Неруи азими эҷодии инсон дар соҳаи маънавӣ, инкишофи шуури ҷамъиятӣ ҳам истифода карда мешавад. Ин процесси мураккаби зиддиятнок аст. Аммо хусусияти давраи ҳозира проблемаҳои дар ин соҳа баамаломадаро махсусан муҳим мегардонад. Съезд диққатро ба мустаҳкам намудани алоқаи дараҷаи камолоти ҷамъият дар рафти сохтмони коммунистӣ бо баландшавии шуур ва ғанӣ гардидани олами маънавии инсон ҷалб намуд. Ба кори идеологии партия, гуфта шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС, бояд алоқаи зич доштан бо амалияи ҷамъиятӣ, мазмуни комили идеявию назариявӣ, пурра ба назар гирифтани воқеияти ҳаёти дохилӣ ва байналхалқӣ, талаботи афзудаи маънавии меҳнаткашон, наздикӣ ба одамон, ҳаққоният, далелнокӣ ва конкретнокӣ хос бошанд. Ҷамъиятро рӯ ба вазифаҳои нав овардан, ба иҷрои онҳо равона кардани иқтидори эҷодӣ шарти аввалини тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат мебошад.



Дар материалҳои съезди XXVII КПСС таълимоти Ленин дар бораи партияи типи нав эҷодкорона инкишоф дода шудааст. Таърих шаҳодат медиҳад: ҳар боре ки дар назди мамлакат вазифаҳои нав меистанд, партия роҳҳои иҷрои онҳоро меёбад, усулҳои роҳбариро дигаргун месозад ва барои тақдири социализм ва сулҳ масъул буданашро намоиш медиҳад.

Партия вазифаҳои нав — вазифаҳои сифатан тағйир додани ҷамъиятро фақат дар сурате бомуваффақият иҷро карда метавонад, ки агар худаш мунтазам тараққӣ кунад. Моҳияти азнавсозии кори партиявӣ, чи тавре съезд муайян намуд, иборат аз он аст, ки ҳар як ташкилот барои ба амал баровардани роҳи Пленуми апрелӣ фаъолона мубориза барад, доимо дар ҷустуҷӯ ва нав кардани шаклу усулҳои фаъолияти худ бошад.

Партияи Коммунистии нуздаҳмиллионнафарии Иттифоқи Советӣ шакли олии ташкилоти худидорашавандаи ҷамъиятии сиёсист. Дар шароити ҳозира роли он қонунан баланд мешавад. Ба ин, чи тавре дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд карда мешавад, на фақат омилҳои дохилӣ, балки мураккабии вазифаҳое, ки партия дар арсаи байналхалқӣ иҷро мекунад, низ сабаб шуданд.

Қайд кардан муҳим аст, ки амалӣ гардидани роли пешоҳангии КПСС на идоракунии бевоситаи процессҳои социалӣ аст. Партия ба ҷамъият роҳбарии сиёсӣ мекунад, ояндаи генералии тараққиёти онро муайян менамояд. Вай вазифаҳои асосии соҳаҳои ҳаёти социалию иқтисодӣ ва маънавиро муайян мекунад, бо хоста гирифтану ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо, бо назорати умумӣ машғул мешавад. Роҳҳо ва усулҳои ҳалли масъалаҳои конкретии хоҷагӣ ва социалию маданиро бошад, ҳар органи идоракунӣ, коллективи меҳнатӣ, кадрҳои хоҷагӣ муайян мекунанд. Бинобар ин партия дар съезди худ бори дигар ба омехтани вазифаҳои комитетҳои партиявӣ бо вазифаҳои органҳои давлатию ҷамъиятӣ қатъиян муқобил баромад.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ, таҳрири нави Программа, Устави тағйирдодашудаи КПСС принципҳои ленинии централизми демократӣ, роҳбарии коллективӣ, танқид ва худтанқидкунӣ, сиёсати оид ба кадрҳо мутобиқи шароити нав бой гардонда шудаанд. Миқёсан бузург ва мураккаб будани проблемаҳои ҳалшаванда, зарурати сабақ гирифтан аз хатоҳои давраи гузашта дар назди кадрҳо, нисбат ба тамоми тарзу усулҳои кори партия талабҳои нав мегузоранд.



Съезди XXVII КПСС доираи васеи проблемаҳоеро муҳокима намуд, ки ба процессҳои ҳам барпо кардани ҷамъияти нав ва ҳам тараққиёти ҷаҳон дахл доранд. Ҳоло партия аз ҳарвақта дида бештар ба хулосаҳои амиқи философӣ, пешгӯиҳои асосноки иқтисодӣ ва социалӣ, тадқиқоти амиқи таърихӣ эҳтиёҷ дорад. Вазифаҳое, ки дар назди илми ҷамъиятшиносӣ истодаанд, низ хеле калонанд. Олимони ҷамъиятшинос бояд ба ҳалли масъалаҳои конкретии амалия камар банданд, ба дигаргуниҳои ҳаёт зуд сарфаҳм раванд, ҳодисаҳои навро дар мадди назар доранд, ба натиҷаҳои калони назариявӣ ва амалӣ муваффақ шаванд. Нуктаю хулосаҳои навоваронаи съезд барои ҷустуҷӯи эҷодӣ имкониятҳои калон фароҳам меоваранд.

В. И. Ленин чанде пас аз ғалабаи Революцияи Октябрь гуфта буд, ки барои партияи синфи коргар «назария воситаи асоснок кардани амалиёт бахри ба он боварӣ ҳосил кардан мебошад...» Маҳорати пешсаф будан дар назария, сари вақт ба миён гузоштан ва ҳал кардани масъалаҳои нави тараққиёти ҷамъиятӣ — ин ҳама анъанаи мустаҳками ленинии партияи мост. Съезди XXVII КПСС инро бо қувваи бузург ва ба таври эътимодбахш тасдиқ намуд.

**(«Правда», 14 март)**

---

## МАРРАҲОИ ПАНҶСОЛАИ ДУВОЗДАҲУМ

● Афзоиши даромади миллӣ дар солҳои 1986—1990-ум 1,6 баробарро ташкил медиҳад. Ҳаҷми даромади миллӣ соли 1990-ум ба 614 миллиард сӯм, истеҳсоли маҳсули саноат бошад, ба 1 триллион сӯм мерасад..

● Дар асоси роҳи тезонидани тараққиёт суръати афзоиши маблағгузориҳои асосии истеҳсолӣ дар панҷсолаи дувоздаҳум назар ба 16 фоизи панҷсолаи гузашта дар панҷсолаи дувоздаҳум ба 25 фоиз мерасад.

● Пешбинӣ шудааст, ки ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ назар ба 16,5 фоизи панҷсолаи гузашта ба 20—23 фоиз расонда шавад.

---

# СЪЕЗДИ XXVII КПСС ДАР БОРАИ ТЕЗОНИДАНИ ТАРАҚҚИЁТИ СОЦИАЛИЮ ИҚТИСОДӢ

*Ғ. ЗАРИФОВ,*
*М. НУРМАҲМАДОВ,*
*номзадҳои илми иқтисодӣ*

Съезди XXVII КПСС яке аз марҳалаҳои муҳим ва дигаргунии қатъии тараққиёти мамлакатамон гардид. Ҳуҷҷатҳои қабулкардаи он — таҳрири нави Программаи КПСС, Устави КПСС (бо тағьирот), Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 дорои аҳамияти бузурги сиёсӣ буда, самтҳои асосии инкишофи ҷамъияти советиро то охири ҳазорсолаи ҳозира муайян менамоянд. Дар ин ҳуҷҷатҳо мақсадҳои программавӣ, масъалаҳои асосии роҳи генералии партия, стратегияи иқтисодии он дар асоси ба ҳисоб гирифтани омилҳои ҳам дохилӣ ва ҳам берунӣ, ки тараққиёти мамлакатро дар шароити ҳозира муайян мекунанд, инъикос ёфтаанд.

Съезд марҳалаи гузаштаро таҳлил карда, роҳеро муайян намуд, ки мамлакат бояд онро дар давраи хеле масъулиятноки таърихӣ тай намояд. Дар съезд қайд карда шуд, ки дар муддати чорьяк асри баъди қабули Программаи сеюми КПСС Иттифоқи Советӣ комьёбиҳои калон ба даст овард. Фондҳои асосии истеҳсолии хоҷагии халқ ҳафт баробар афзуданд. Даромади миллӣ қариб 4 баробар, истеҳсоли маҳсулоти саноат 5 баробар, маҳсулоти хоҷагии қишлоқ 1,7 баробар зиёд шуд.

Потенциали илмию техникӣ ва иқтисодии мамлакат хеле афзуд ва дар ин бобат мо ба ШМА хеле наздик шудем, аз ҷиҳати истеҳсоли баъзе хелҳои муҳимтарини маҳсулот бошад, аз он ҳам пеш гузаштем. «Ин комьёбиҳо,— қайд карда шудааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия,— натиҷаи ҷидду ҷаҳди бузурги халқ аст. Ин комьёбиҳо имкон доданд, ки дараҷаи некӯаҳволии одамони советӣ хеле баланд бардошта шавад».

Съезди XXVII КПСС идомати сиёсати партияро дар самти асосии тараққиёти ҷамъияти советӣ тасдиқ намуд, ки он дар бобатҳои зерин ифода ёфтааст: якум, қарорҳои съезд звенои татбиқи стратегияи дарозмӯҳлати иқтисодии КПСС мебошанд. Идеяҳо, нуктаҳо ва концепцияҳои илмии тараққиёти иқтисодӣ, ки КПСС баён кардааст, дар соҳаи сиёсати иқтисодӣ татбиқ намудани онҳо иҷрои вазифаи асосӣ — ба ҳолати сифатан нави ҷамъият ноил шуданро пешбинӣ менамоянд ва инкишофи стратегия ва тактикаи ягонаи иқтисодии Партияи Коммунистӣ мебошанд. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд карда шудааст: «Қарорҳои съезди XXVII ҳам хусусият ва ҳам суръати пешрафти моро барои солҳо ва даҳсолаҳои оянда, пешрафти моро ба сӯи вазъи сифатан нави ҷамъияти советии социалистӣ муайян хоҳанд кард»; дуюм, қарорҳои съезди XXVII КПСС давоми роҳи пеш гирифташуда барои ба амал баровардани мақсади олии стратегияи иқтисодии КПСС — бемайлон баланд бардоштани дараҷаи моддӣ ва маданини ҳаёти халқ, фароҳам овардани

шароити мусоид барои инкишофи ҳарҷонибаи шахсият мебошад. «Масъалаҳои сиёсати социалӣ, ғамхорӣ дар ҳаққи одам,— қайд карда шуд дар съезд,— ҳама вақт дар маркази диққати партияи мо буданд... Мақсади программавии партияи мо ноил шудан ба осудаҳолии пурра ва инкишофи озодонаю ҳаматарафаи тамоми аъзоёни ҷамъият аст»; сеюм, дар қарорҳои съезд тағйирнопазирии роҳи партия дар ҳалли масъалаҳои оид ба мақсадҳои стратегияи иқтисодии он ва воситаҳои ба даст овардани ин мақсадҳо ифода ёфтаанд. Ҳалли ин масъалаҳо дар ягонагӣ шарти муҳимтарини реализм ва самаранокии сиёсати иқтисодии КПСС мебошад. Партия хусусиятҳои асосии марҳалаи ҳозираро ба назар гирифта, роҳҳои ба даст овардани мақсадҳои стратегияи иқтисодиро аниқ кард. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ қайд карда шудааст, ки ба амал баровардани мақсади олии стратегияи иқтисодии КПСС «ба иқтисодиёти олинизом ва олисамараи дорои қувваҳои истеҳсолкунандаи ҳаматарафа тараққиёфта, муносибатҳои баркамоли истеҳсолии социалистӣ, механизми хоҷагидории хубташкил гузаштанро талаб менамояд. Чунин аст роҳи стратегии мо... Прогресси илму техника, ба куллӣ дигаргун сохтани қувваҳои истеҳсолкунандаи ҷамъият воситаҳои асосии иҷрои он мебошанд».

Дар айни ҳол дар материалҳои съезди XXVII КПСС чунин хусусият низ нишон дода шудааст, ки ҷиҳатҳо ва дастурҳои принципан нави сиёсати иқтисодии партияро тавсиф менамояд. Ин дастурҳо аз вазифаю шароитҳои конкретии тараққиёти мамлакатамон дар давраи оянда бармеоянд, ки онҳо дар таҳрири нави Программаи КПСС, Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 ифода ёфтаанд. Ин хусусият ҷиҳатҳои умумиро дар ягонагии реалиашон ифода намуда, дар дастурҳои партия барои понздаҳ соли оянда, аз ҷумла барои панҷсолаи дувоздаҳум асосан дар гузориши **концепцияи тезониданн тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат** ва муайян кардани роҳҳои асосии татбиқи он инъикос ёфтааст. Сухан на дар бораи ба таври оддӣ тезонидани суръати тараққиёти хоҷагии халқ, балки, чунон ки дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС оид ба масъалаҳои тезонидани прогресси илму техника қайд шуда буд, «дар бораи сифати нави афзоиш, гузаштан ба роҳҳои интенсивии тараққиёт, бо суръат пеш рафтан дар соҳаҳои муҳими стратегӣ, азнавсозии структурии иқтисодиёт, истифодаи шаклҳои самарабахши идоракунӣ, ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он, пурратар ҳал намудани проблемаҳои социалӣ меравад».

Зарурияти объективии гузориши концепцияи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат бо як қатор шароитҳои ҳам дохилӣ ва ҳам берунӣ муайян карда мешавад.

Вай пеш аз ҳама бо талаботи дохилӣ муайян карда мешавад. Сарфи назар аз динамизми баланд, ки ба табиати иқтисодиёти советӣ хос аст, аз солҳои 70-ум сар карда дар тараққии иқтисодиёти мамлакат душвориҳои муайян ҳис карда шудаанд. Солҳои охир суръати афзоиши даромади миллӣ ва нишондиҳандаҳои самаранокии истеҳсолот суст шуд. Масалан, агар суръати афзоиши даромади миллии барои истеъмол ва андӯхт истифодашуда дар солҳои панҷсолаи ҳаштум 41 фоизро ташкил дода бошад, пас дар панҷсолаҳои нӯҳум — 28, даҳум — 21, ёздаҳум қариб 17 фоизро ташкил намуд. Нишондиҳандаи асосии самаранокии истеҳсолот — ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ низ тамоили камшавӣ дошт. Масалан, суръати афзоиши он дар панҷсолаҳои ҳаштум 39 фоиз, нӯҳум — 25, даҳум—17 ва ёздаҳум қариб 17 фоизро ташкил дод. Дар айни ҳол аз панҷсолаи нӯҳум сар карда суръати тараққиёти иқтисодӣ баробари кам шудани афзоиши ресурсҳои истеҳсолӣ суст гардид. Афзоиши қувваи коргарие, ки дар истеҳсолоти моддӣ банд аст, истеҳсоли сӯзишворӣ ва ашёи хом, ҳаҷми маблағгузории асосӣ дар ду панҷсола ба ҳисоби миёна се баробар кам шуд. Чунон ки дар

съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, сабаби душвориҳои тараққиёти иқтисодӣ дар баробари баъзе омилҳои ба мо новобаста асосан ҳамин буд, ки «мо ба тағьир ёфтани вазъияти иқтисодӣ сари вақт баҳои сиёсӣ надодем, зарурат ва ногузирии ба усулҳои интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёт, дар хоҷагии халқ фаъолона истифода бурдани комьёбиҳои прогресси илму техникаро дарк намекардем». Ин таҳлил барои баровардани хулоса дар бораи зарурияти қатъиян рӯ овардан ба усулҳои интенсивии хоҷагидорӣ, тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ҳамчун асос хизмат мекунад. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС қайд карда шуд: **«Ҳозир вазифаи якумдараҷаи партия, тамоми халқ бо қатъият шикаста партофтани тамоюлҳои номусоиди пешрафти иқтисодиёт, ба қадри зарурӣ тезондани ин пешрафт, барои ташаббус ва эҷодкории омма, барои дигаргунсозиҳои ҳақиқатан революционӣ муҳайё намудани шароиту имконият аст.** Роҳи дигар нест».

Зарурияти тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ инчунин бо вазъияти берунӣ муайян карда мешавад. Ба сабаби тезу тунд шудани вазъияти байналхалқӣ мамлакат маҷбур аст, ки барои ба дараҷаи даркорӣ нигоҳ доштани қобилияти мудофиавии худ ҷидду ҷаҳди иловагӣ карда, барои халқамон ҳаёти осоиштаи кафолатнок таъмин намояд.

Ниҳоят, концепцияи тезондани тараққиётро зарурияти таъмин кардани новобастагии иқтисодиёти мо ба мамлакатҳои капиталистӣ пеш аз ҳама дар самтҳои муҳими стратегӣ ба миён овардааст.

**«Дастури тезондани тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъияти мо,** ки Пленуми апрелӣ (соли 1985) ба миён гузошт,— қайд карда шуд дар Маърӯзаи сиёсӣ ба съезди XXVII партия,— ифодаи он аст, ки партия вазъияти принципан нави дохили мамлакату арсаи ҷаҳон ва масъулияти худро барои тақдири Ватан амиқан дарк намуда, барои ба амал овардани дигаргуниҳои муҳим азму ирода зоҳир менамояд».

Съезди XXVII КПСС концепцияи тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатро ба миён гузошта ва онро дар стратегияи иқтисодии партия дар панҷсолаи дувоздаҳум ва дар давраи то соли 2000 таҷассум намуда, дар баробари ин роҳҳои зерини принципиалии ба амал баровардани концепцияи мазкурро аниқ кард:

— асосан ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёт, ба куллӣ зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат ва дар ин асос тезондани суръати тараққии иқтисодиёт;

— ҳарҷониба тезондани прогресси илму техника, дар ҳама ҷо татбиқ намудани натиҷаҳои он;

— такмили комплексии идоракунӣ, шаклу усулҳои хоҷагидории социалистӣ;

— ба амал баровардани программаи социалӣ, ки мақсад аз он баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқ ва пурзӯр кардани роли омили инсонӣ аст;

— таъмини тараққиёти ҳарҷонибаи иқтисодӣ ва социалии ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ.

Партия асосан ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёт, ба куллӣ зиёд кардани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва тезондани суръати тараққии иқтисодиётро вазифаҳои муҳимтарини тараққиёти социалию иқтисодии СССР дар давоми 15 соли дар пешистода мешуморад. Иҷрои вазифаҳои ба миёнгузоштаи съезди XXVII КПСС, яъне то соли 2000 ду баробар зиёд кардани даромади миллӣ, 2,3—2,5 баробар баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат, дучанд афзун гардондани потенциали истеҳсолии мамлакат ва сифатан дигаргун сохтани он бе интенсификацияи ҳарҷонибаи истеҳсолот имконнопазир аст.

Роҳи интенсивии тараққиёт моҳиятан ба системаи социалистии хоҷагӣ, ки ба моликияти ҷамъиятӣ будани воситаҳои истеҳсолот ва муносибатҳои истеҳсолии коллективистӣ асос ёфтааст, комилан мувофиқ мебошад. Асосгузорони марксизм-ленинизм дар интенсификация масъалаи куллии сохтмони коммунистиро медиданд, ки он бо интихоби роҳҳои тараққиёти минбаъдаи иқтисодии мамлакат, бо амалӣ гардондани мақсади олии истеҳсолоти социалистӣ узван алоқаманд аст. Хулосаҳои назариявии асосгузорони коммунизми илмӣ дар ҳамаи марҳалаҳои тараққиёти нахустин дар ҷаҳон мамлакати социалистӣ, ки динамизми баланди иқтисодиёти советиро таъмин намуд, асоси сиёсати иқтисодии партияро ташкил медиҳад. Танҳо дар давраи баъди ҷанг даромади миллии мамлакати мо 10 баробар, даромади реалӣ ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ 5 баробар афзуд. Потенциали илмию техникӣ ва истеҳсолӣ хеле зиёд шуд. Дар баробари ин омилҳои интенсивии тараққии иқтисодиёт дар марҳалаҳои пешинаи тараққиёти СССР пурра истифода карда намешуданд, ки ин якчанд сабабҳои объективӣ дошт. Чунончи, зарурати бо роҳи сохтани заводу фабрикаҳои нав бо кор таъмин намудани ҳамаи аъзоёни қобили меҳнати ҷамъият буд, ки ин боиси нисбат ба суръати афзоиши даромади миллӣ тезтар афзудани маблағгузориҳои асосӣ мегардад. Ғайр аз он потенциали ҳамаҷониба мутараққии истеҳсолӣ мавҷуд набуд.

Ҳозир мамлакати мо дорои чунин иқтидори илмӣ, техникӣ, социалию иқтисодист, ки дараҷаи тараққиёти он беҳамто мебошад. Мамлакати мо ба марҳалаи социализми мутараққӣ дохил шуд. Ин бошад, объективан пурзӯр намудани тамоилоти социалии тараққии иқтисодиётро талаб карда, пешравии қатъиро барои ноил шудан ба некӯаҳволии комил ва инкишофи озодонаи ҳамаҷонибаи тамоми аъзоёни ҷамъият зарур ва имконпазир мегардонад.

Зарурияти истифодаи интенсивии потенциали истеҳсолӣ ва илмию техникии барпошуда, пурратар ба амал баровардани афзалиятҳои системаи социалистии хоҷагӣ, пурзӯр намудани тамоилоти социалии истеҳсолот объективан боиси гузориши масъалаи ба амал овардани **дигаргунии қатъӣ дар интенсификацияи истеҳсолот** ва дар ҳамин асос хеле тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат мегарданд.

Съезди XXVII КПСС тамоилҳои асосии ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиётро муайян намуд, ки онҳо дар системаи нишондиҳандаҳои афзоиши иқтисодиёти мамлакат дар панҷсолаи дувоздаҳум ва дар давраи то охири ҳазорсолаи ҳозира конкретӣ гардонда шудаанд. Дар кори татбиқ намудани сиёсати партия оид ба интенсификацияи истеҳсолот панҷсолаи ҷорӣ роли муҳим хоҳад бозид. Вай дар ҳамаи самтҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалии мамлакат бояд нуқтаи гардиш гардад. Бояд қайд кард, ки нишондиҳандаҳои тараққиёти социалию иқтисодӣ дар панҷсолаи дувоздаҳум аз нишондиҳандаҳои солҳои пеш хеле фарқ мекунанд. Ин пеш аз ҳама ба нишондиҳандаҳои ниҳоӣ ва нишондиҳандаҳои самаранокии истеҳсолоти ҷамъиятӣ дахл дорад. Масалан, дар панҷсолаи ёздаҳум даромади миллии мамлакат, ки барои истеъмол ва андӯхт истифода шудааст, 17 фоиз афзуда бошад, пас дар панҷсолаи дувоздаҳум афзоиши он 19—22 фоиз пешбинӣ шудааст.

Дар РСС Тоҷикистон дар панҷсолаи ёздаҳум афзоиши даромади миллӣ 14 фоизро ташкил дод, дар панҷсолаи дувоздаҳум вазифа гузошта шудааст, ки он ба беш аз 20 фоиз расонда шавад. Хусусияти ҷиддии процесси интенсификация дар он аст, ки афзоиши мазкур бо роҳи қатъиян зиёд намудани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ таъмин карда мешавад. Агар дар панҷсолаи ёздаҳум ҳар сол 3 фоиз афзудани даромади миллӣ дар натиҷаи дар давоми панҷсола 7 фоиз зиёд намудани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ таъмин карда шуда бошад, пас дар

панҷсолаи дувоздаҳум барои ба ҳисоби миёна соле 4 фоиз афзун гардондани даромади миллӣ ду баробар, яъне 14 фоиз зиёд кардани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ талаб карда мешавад.

Дастури аз ҳисоби зиёд кардани ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ, инчунин истифодаи оқилонаи масолеҳ 4—5 фоиз кам кардани масолеҳталабии даромади миллӣ, 7—9 фоиз кам намудани энергияталабӣ ва 13—15 фоиз кам кардани металлталабии даромади миллӣ тавсифоти муҳимтарини гардиш ба усулҳои интенсивии хоҷагидорӣ мебошад.

Қарорҳои съезди XXVII КПСС дар бораи қатъиян баланд бардоштани роли омилҳои интенсивии тараққиёт ва зиёд кардани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ, ба куллӣ афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат дар хоҷагии халқ, пеш рафтан дар иҷрои вазифаи программавии ба даст овардани дараҷаи олии ҷаҳонии ҳосилнокии меҳнат аҳамияти калон доранд.

Ба туфайли суръати баланди тараққиёти социалию иқтисодӣ мамлакати мо ба хеле кам кардани тафовути нишондиҳандаҳои тараққиёти иқтисодӣ аз ШМА ва дигар мамлакатҳои мутараққии ҷаҳони капиталистӣ ноил гардид. Масалан, агар даромади миллӣ дар СССР соли 1950 нисбат ба дараҷаи ШМА 31 фоизро ташкил дода бошад, пас дар соли 1985 аллакай 67 фоиз, маҳсулоти саноат мувофиқан камтар аз 30 ва бештар аз 80, ҳосилнокии меҳнат дар саноат камтар аз 30 ва 57 фоизро ташкил дод.

Дар съезд ба зарурияти ба даст овардани нишондиҳандаҳои баробар ва хеле баландтар нисбат ба мамлакатҳои мутараққии капиталистӣ объективона баҳо дода, он ҳамчун яке аз вазифаҳои муҳимтарин муайян карда шуд. Роҳҳои асосии тарақиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 қатъиян зиёд кардани ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятиро пешбинӣ менамоянд. Дар онҳо ба ҳисоби миёнаи солона аз 3,1 фоизи панҷсолаи ёздаҳум дар панҷсолаи дувоздаҳум ба 3,7—4,2 фоиз расондани ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ, мувофиқан аз 3,1 фоиз ба 4,2—4,5 фоиз расондани ҳосилнокии меҳнат дар саноат муқаррар карда шудааст. Дар соҳаҳои муҳимтарини хоҷагии халқи республика хеле зиёд кардани суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат пешбинӣ шудааст. Масалан, дар сектори ҷамъиятии хоҷагии қишлоқ 21—23 фоиз, дар сохтмони асосӣ камаш 15—16 фоиз зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат дар назар дошта шудааст.

Аммо гузариш ба роҳи интенсивии тараққиёти иқтисодӣ на фақат бо афзоиши ҳосилнокии меҳнат тавсиф карда мешавад. Истифодаи самараноки ҳамаи дигар ресурсҳо ва пеш аз ҳама фондҳои асосии истеҳсолиро низ ба назар гирифтан лозим аст. Чунон ки маълум аст, боздеҳи фонд ҳамчун нишондиҳандаи муҳимтарини самаранокии истеҳсолоти ҷамъиятӣ, ки боздеҳи фондҳои асосии истеҳсолиро тавсиф менамояд, солҳои охир амалан наафзудааст.

Барои истифодаи интенсивонаи иқтидорҳои амалкунанда ва унсури муҳимтарини потенциали истеҳсолӣ — фондҳои асосии истеҳсолӣ, чунон ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд карда шудааст, ҳамаи тадбирҳои имконпазирро андешидан лозим аст, «то ки таҷҳизот мувофиқи лоиҳа кор кунад. Ин фақат дар саноати вазнин барои қариб дучанд зиёд кардани суръати афзоиши маҳсулот имконият медод».

Съезди XXVII КПСС дар бораи ба куллӣ такмил додани таносуби тақсимоти даромади миллӣ барои истеъмол ва андӯхт (барои эҳтиёҷоти такрористеҳсоли васеъ) қарор қабул кард, ки он қатъиян тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ва интенсификацияи ҳарҷонибаи истеҳсолотро таъмин менамояд. Чунон ки маълум аст, суръати афзоиши фонди истеъмол дар давоми се панҷсолаи охир назар ба суръати афзоиши фонди андӯхт баландтар буд. Ин нишон-

диҳандаҳо мувофиқан чунин буданд: дар панҷсолаи нӯҳум 34 ва 33 фоиз, дар панҷсолаи даҳум 27 ва 17 фоиз, дар панҷсолаи ёздаҳум тақрибан 17 ва 13 фоиз. Чунин номувофиқатӣ боиси он мегардид, ки суръати афзоиши истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва обороти моли савдои чакана аз афзоиши музди меҳнати коргарону хизматчиён ва даромади колхозчиён қафо мемонд, аммо тадбирҳои кам кардани ин фарқият ба маҳдуд гардидани миқьёси сохтмони асосӣ, суст баланд шудани дараҷаи техникии хоҷагии халқ сабаб шуданд.

Съезди XXVII КПСС дар солҳои наздик ба андозае зиёд кардани вазни қиёсии андӯхти истеҳсолиро пешбинӣ намуд, ки он пеш аз ҳама барои тезондани афзоиши самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ, пурзӯр намудани интенсификацияи он равона карда шудааст.

Партия ба зиёд кардани самараи истифодаи маблағгузориҳои асосӣ, ки он дар хоҷагии халқи мамлакатамон дар солҳои панҷсолаҳои нӯҳуму ёздаҳум таъмин карда нашудааст, аҳамияти махсус медиҳад. Зиёд кардани самараи маблағгузориҳои асосӣ, такмил додани структураи такрористеҳсолӣ ва технологии онҳо вазифаи муҳими панҷсолаи дар пешистода мебошад. Барои иҷрои ин вазифа, чунон ки дар қарорҳои съезд қайд шудааст, бояд ба тараққиёти интенсивии сохтмони асосӣ, ба куллӣ зиёд кардани самараи он дар асоси индустрикунонии минбаъда ва беҳтар намудани ташкили истеҳсолоти бинокорӣ, пурзӯр кардани режими сарфакорӣ, такомулоти комплексии системаи идоракунӣ ва хоҷагидорӣ диққати калон дода шавад.

Тезондани прогресси илму техника фишанги асосии иҷрои вазифаҳои азими тараққиёти иқтисодист, ки онҳоро съезд ба миён гузоштааст. Хусусияти фарққунандаи роҳи ҳозираи вусъат додани прогресси илму техника аз он иборат аст, ки барои аз роҳи экстенсивии тараққиёт ба роҳи интенсивии прогресси илму техника гузаштан қадами қатъӣ гузошта хоҳад шуд. Танҳо шакли революционии прогресси илму техника, барои қатъиян зиёд намудани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ нигаронда шудани он ба иҷрои вазифаҳои азиме, ки дар назди ҷамъиятамон дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти он истодаанд, мусоидат карда метавонад.

Прогресси илму техника дар шароити интенсификацияи иқтисодиёт бояд барои инкишоф ва татбиқи техникаю технологияи сарфакунандаи меҳнат, фондҳо ва ресурсҳо равона карда шавад. Қарорҳои съезди XXVII КПСС диққатро ба ҳамин ҷалб мекунанд. Алалхусус дар давоми панҷсола аз ҳисоби истифодаи комьёбиҳои илму техника таъмин кардани камаш аз се ду ҳиссаи афзоиши ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ пешбинӣ гардидааст.

Вазифа гузошта шудааст, ки қатъиян баланд бардоштани дараҷаи техникии истеҳсолот пеш аз ҳама бо роҳи тағьир додани сиёсати инвеститсионӣ ва структурӣ, дар самтҳои муҳимтарини прогресси илму техника гирд овардани ресурсҳо таъмин карда шавад.

Дар материалҳои съезд қатъиян тағьир додани сиёсати инвеститсионӣ ва структурӣ мавқеи махсусро ишғол менамояд. Хусусияти асосии муносибати нав дар он аст, ки диққати асосӣ ба гузариши қатъӣ аз маблағгузориҳои асосии сохтмони нав ба мусаллаҳкунии техникӣ ва реконструкцияи корхонаҳои амалкунанда дода шудааст. Тадбирҳои муайянкардаи съезд бояд ба иҷрои вазифаҳое мусоидат намоянд, ки онҳо дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС оид ба масъалаҳои тезондани прогресси илму техника гузошта шуданд. Дар панҷсолаи дувоздаҳум барои ин мақсадҳо ҷудо кардани 200 миллиард сӯм пешбинӣ шудааст, ки ин назар ба маблағи даҳ соли гузашта зиёдтар аст. Дар панҷсолаи ҳозира барои бо техника аз нав мусаллаҳ гардондан ва реконструкцияи корхонаҳои амалкунандаи тобеи Совети Вазирони РСС Тоҷикистон назар ба панҷсолаи ёздаҳум 2,1 баробар зиёд сарф кардани маблағ пешбинӣ шудааст.

Гузаштан аз хелҳои кӯҳна ба хелҳои нави техника, татбиқи технологияи революционӣ, ки онҳо кампартов ва бепартов кор карда, ба микроэлектроника, комьёбиҳои фундаменталии илм асос ёфтаанд, дар марҳалаи ҳозира самти муҳимтарини прогресси илму техника мебошад. Дар панҷсолаи дувоздаҳум 1,5—2 баробар бештар истифода намудани технологияҳои прогрессивии базавӣ, тақрибан 2 баробар баланд бардоштани дараҷаи автоматонии истеҳсолот ва ба вуҷуд овардани истеҳсолоти автоматонидаи комплексии зудамал пешбинӣ шудааст.

Партия чунин мешуморад, ки дар кори ба амал баровардани революцияи илмию техникӣ, татбиқи комьёбиҳои навтарини илму техника мошинсозӣ роли асосӣ мебозад ва он бояд тамоми соҳаҳои хоҷагии халқро бо техникаи нав мусаллаҳ гардонад. Дар материалҳои съезд қайд карда мешавад, ки самараи реконструкция, суръати тараққии иқтисодиёт ба андозаи ҳалкунанда ба мошинсозӣ вобаста аст.

Зарурияти тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ва хусусиятҳои революцияи ҳозираи илмию техникӣ ба ҳисоб гирифта, дар панҷсолаи дувоздаҳум ва панҷсолаҳои минбаъда самтҳои зерини асосии тараққиёти афзалиятноки мошинсозӣ пешбинӣ карда шудааст: афзоиши истеҳсоли воситаҳои истеҳсолот дар асоси навтарини техникӣ, пеш аз ҳама барои соҳаҳое, ки прогресси техникаро муайян менамоянд; гузаштан ба тариқи комплексӣ фиристодани системаҳои технологӣ ва комплексҳои мошинаҳо; хеле зиёд кардани истеҳсоли таҷҳизоти махсуси технологӣ барои эҳтиёҷоти худӣ; ба андозаи аз ҷиҳати асоснок зиёд намудани иқтидорҳои ягонаи мошинҳо ва таҷҳизот, кам кардани хароҷоти истеҳсолот ва ғайра.

Иҷрои вазифаҳои дар назди комплекси мошинсозӣ гузошташуда бояд ба васеъ шудани тахсис ва кооперативонии истеҳсолоти мошинсозӣ, истифодаи масолеҳи прогрессивии конструкцияҳо, афзудани самараи иқтидорҳои истеҳсолӣ, дар соли 1990 ба 1,6—1,8 расондани коэффициенти кори сменагии таҷҳизот мусоидат намояд. Ба ин аз бисьёр ҷиҳат дар панҷсолаи дувоздаҳум дар соҳаи мазкур ба 39—43 фоиз расондани афзоиши ҳосилнокии меҳнат ва 9—11 фоиз кам кардани арзиши аслии маҳсулот низ бояд мусоидат кунад.

Ҳамаи ин имконият медиҳад, ки мақсади программавӣ — 40—45 фоиз зиёд кардани истеҳсоли маҳсулоти мошинсозӣ ва металлкоркунӣ ба даст оварда, барои бо техникаи нав таъмин кардани тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ қадами қатъӣ гузошта шавад.

Дар ин бобат дар республикаи мо низ вазифаҳои калон гузошта шудаанд. Аз ҷумла, дар корхонаҳои мошинсозӣ ва металлкоркунӣ 1,5 баробар зиёд намудани истеҳсоли маҳсулот дар назар дошта шудааст. Ҷорӣ намудани хатҳои автоматӣ, дастгоҳҳои бо программаҳои рақамӣ идорашаванда, роботҳо ва манипуляторҳо, ба анҷом расондани реконструкцияи навбати якуми заводи «Тоҷикгидроагрегат» ва заводи трансформатори Қӯрғонтеппа, ба кор андохтани комплекси навбати якуми заводи мошинсозии Тоҷикистон ва вусъат додани сохтмони заводи аккумулятори Кӯлоб ба нақша гирифта шудаанд.

Ба амал баровардани Программаи энергетикии СССР, Программаи комплексии химиконии хоҷагии халқи СССР барои давраи то соли 2000, инкишоф ва истифодаи потенциали илмии мамлакат, ки дар қарорҳои съезд конкретона ифода ёфтаанд, дар татбиқи стратегияи дарозмӯҳлати тезондани прогресси илму техника роли муҳим мебозанд. Дар натиҷаи ба кор андохтани иқтидорҳои ГЭС-и Роғун, вусъати сохтмони ГЭС-ҳои Сангтӯда ва Помир саҳми республикаи мо дар иҷрои вазифаҳои мазкур меафзояд.

Дар Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС қайд карда шуда буд, ки мо кадом масъаларо муҳокима накунем, ба кадом ҷиҳати иқтисо-

диёт рӯ наоварем, дар ниҳояти кор ба ҷиддан **беҳтар кардани идоракунӣ, умуман механизми хоҷагидорӣ** рӯ ба рӯ мешавем. Системаи ташаккульёфтаи идоракунӣ на ҳама вақт пурра истифода бурдани афзалиятҳои системаи социалистии хоҷагидорӣ, бо комьёбиҳои революцияи илмию техникӣ узван пайвастани онро таъмин мекард, ки дар натиҷа суръати тараққии иқтисодиёт як андоза суст гардид. Ин вазъият дар съезди XXVII КПСС чуқур таҳлил намуда, зарурияти гузарондани ислоҳоти куллӣ дар идоракунии хоҷагӣ қайд карда шуд. Мақсади ислоҳот аз он иборат аст, ки тамоми истеҳсолоти мо ба талаботи ҷамъият, қонеъ кардани эҳтиёҷоти одамон тобеъ гардонда, идоракунӣ барои баланд бардоштани дараҷаи самаранокӣ ва сифат, тезондани прогресси илму техника, инкишоф додани манфиатдории коркунон ба натиҷаҳои меҳнат, ташаббус ва кордонии социалистӣ дар ҳар кадом звенои хоҷагии халқ ва пеш аз ҳама дар коллективҳои меҳнатӣ нигаронда шавад. Дар панҷсолаи дувоздаҳум ва панҷсолаҳои минбаъда системаи идоракунӣ ва хоҷагидорӣ, ки дар рафти таҷрибаи калонмиқьёси иқтисодии солҳои 1984—1985 аз санҷиши ҷиддӣ гузаштааст, ба ҳамин мақсад равона карда шудааст.

Дар қарорҳои съезди XXVII КПСС самтҳои асосии азнавсозии системаи идоракунии хоҷагии халқ муайян гардидаанд: дар панҷсолаи дувоздаҳум ба усулҳои нави хоҷагидорӣ гузарондани тамоми соҳаҳои иқтисодиёт; минбаъда мустаҳкам кардани централизми демократӣ, ки роҳбарии ягонаи мутамарказро бо ташаббус, фаъолии эҷодӣ ва масъулияти баланд дар ҳамаи зинаҳои хоҷагидорӣ пайваст менамояд; ба тезондани суръати афзоиш ва зиёд кардани самараи истеҳсоли техника ва технологияи навтарин, баланд бардоштани сифати маҳсулот пурра нигарондани механизми хоҷагӣ; баланд бардоштани дараҷаи илмии планкашӣ, тамоюли он барои тезондан ва интенсификацияи истеҳсолоти ҷамъиятӣ; такмил додани структураи ташкилии идоракунӣ дар ҳамаи зинаҳои он ва ҳамаи звеноҳои хоҷагии халқ. Ба таври дигар гӯем, ташаккул ва инкишоф додани чунин потенциали ташкилию иқтисодие пешбинӣ шудааст, ки он иқтидори илмию техникӣ ва истеҳсолии мамлакатро пурра ба амал бароварда тавонад.

Ба ҳаёт татбиқ намудани вазифаҳои миқьёсан азиме, ки партия дар съезди XXVII муайян кардааст, аз партия, синфи коргар, деҳқонони колхозӣ интеллигенцияи меҳнатӣ ҷидду ҷаҳди зиёдро талаб менамояд ва он бояд кори умумипартиявӣ, умумихалқӣ гардад.

Чунон ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС қайд карда шудааст, акнун бисьёр чиз, аслан ҳама чиз ба он вобаста аст, ки мо афзалиятҳо ва имкониятҳои сохти социалистӣ, потенциали иқтисодӣ ва социалии онро то чи андоза самарабахш истифода бурда, тарзу усулҳои корро нав карда, онҳоро ба шароити тағьирёфта мувофиқ мегардонем. Мо танҳо ҳамин тавр иқтидори мамлакатамонро афзун намуда, ҳаёти моддӣ ва маънавии халқи советиро ба дараҷаи сифатан нав расонда, таъсири социализмро ҳамчун сохти ҷамъиятӣ ба тараққиёти ҷаҳон зиёд карда метавонем.

# СЪЕЗДИ XXVII КПСС ДАР БОРАИ ПОЙДОР ГАРДОНДАНИ УСЛУБИ ЛЕНИНИИ КОР

*Г. ВОҲИДОВ,*
*ҷонишини мудири шӯъбаи кори ташкилию партиявии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон*

Тамоми ҳаёт ва фаъолияти Партияи Коммунистӣ ва халқи советӣ ҳоло дар зери таъсири қарорҳои таърихии съезди XXVII КПСС мегузарад. Роҳи стратегии муайянкардаи съезд оид ба тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат талаботи такмил додани ҷамъияти советиро инъикос менамояд, ки ба он ҳам шароитҳои дохилӣ ва ҳам шароитҳои дорои характери байналхалқӣ боис гардида, ҳоло аҳамияти аввалиндараҷаи сиёсӣ, иқтисодӣ ва социалӣ пайдо кардааст. Съезд самтҳо ва роҳҳои асосии дигаргуниҳои амиқи сифатиро дар тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ дар марҳалаи нави революцияи илмӣ-техникӣ муайян намуд, ки он чандин карат зиёд шудани ҳосилнокии меҳнат, сарфаи бисьёри ресурсҳо ва беҳтар гардидани сифати маҳсулотро таъмин мекунад.

Коммунистон, ҳамаи меҳнаткашон роҳи аниқу равшани санҷидашудаи пешравиро медонанд. Кори дарозмӯҳлати собитқадамона дар пеш аст, ки он барои сафарбар намудани қуввaю ғайрати маънавии халқ, фаъолияти сиёсию социалии он ба иҷрои бечунучарои қарорҳои съезди XXVII КПСС нигаронда шудааст. Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд кард, ки «агар нақшаҳои мо ба дили мардум роҳ наёбанд, агар мо фаъолияти меҳнатию ҷамъиятии омма ва ғайрату ташаббуси онро ривоҷ дода натавонем, ҳама гуна нақшаҳои мо муаллақ мемонанд. **Ба сӯи вазифаҳои нав раҳнамун кардани ҷамъият, ба иҷрои онҳо ҷалб намудани нерӯи эҷодкоронаи халқ ва ҳар коллективи меҳнатӣ — чунин аст аввалин шарти тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат».**

Вазифаҳои принципан нав ва миқьёсан калон зарурияти дар кори партиявӣ ба амал овардани дигаргуниҳои амиқ, такмил додани услубу тарзҳои роҳбарии партиявиро ба тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ низ талаб менамоянд. «Ҳаҷман бузург ва мураккаб будани проблемаҳо,— қайд карда шуд дар съезд,— зарурати аз гузашта ба андозаи пурра сабақи бемуросо гирифтан — талаботи нав нисбат ба кадрҳо, ба тамоми услуби кор, усул ва характери он маҳз аз ҳаминҳо ба миён меояд».

Вазифаи такмил додани услуби кор, ки онро съезди XXVII КПСС конкретӣ гардонд, дар тамоми звеноҳои партия ва давлат қатъиян ва оштинопазирона пойдор кардани услуби ленинӣ, амиқ нишон додани хусусиятҳои асосии он, фаҳмиши роҳҳои эҷодкорона аз худ намудани онҳоро тақозо менамояд. Муайян карда тавонистан лозим аст, ки барои таъмини самаранокии роҳбарии сиёсӣ ва хоҷагӣ дар шароити конкретӣ кадом хусусиятҳои ин услуби кор аҳамияти ҳалкунанда доранд. Дар ин бобат съезди XXVII партия қайд кард, ки «услубе, ки ҳоло зарур аст — ин конкретнокӣ, кордонӣ, собитқадамӣ, як будани қавлу амал, интихоби тарзу воситаҳои бештар самарабахш, муфассал ба на-

зар гирифтани фикри одамон, моҳирона мутобиқ кардани амалиёти ҳамаи қувваҳои ҷамъиятӣ аст».

Сухан дар бораи он меравад, ки ин хусусиятҳои услуби ленинӣ ба маънои пуррааш на фақат ба фаъолияти органҳо ва ташкилотҳои партиявӣ, давлатӣ ва ҷамъиятӣ, ҳамаи кадрҳо хос бошанд ва то рафт мустаҳкам шаванд, балки дар ботини миллионҳо одамони советӣ ҷойгир шуда, хусусияти узвии тарзи социалистии ҳаёт гарданд.

Ташкилотҳои партиявӣ, давлатӣ ва ҷамъиятӣ, ҳамаи кадрҳо конкретнокӣ, кордонӣ, собитқадамӣ, ягонагии қавлу амал, дуруст ба ҳисоб гирифтани имкониятҳои реалӣ, инчунин ба кори иҷрошуда баҳои принципиалӣ доданро бояд ҳамчун вазифаи асосии худ шуморанд. Аммо, чунон ки амалия нишон медиҳад, ҳанӯз бисьёр роҳбароне вомехӯранд, ки зарурияти aзнавсозиро пурра дарк накардаанд. Масалан, на дар ҳама ҷо барои бартараф намудани камбудиҳо ташаббус ва устуворӣ зоҳир карда мешавад, гоҳо талабот аз коркунон ва низоми кор суст аст, ба такрор кардани кори якдигар, васояти майдачуйдаи органҳои советӣ ва хоҷагӣ роҳ дода мешавад. Ба ҷои кори ҳаррӯзаи ташкилотчигӣ ва сиёсии байни коммунистон ва оммаи васеи меҳнаткашон мисли пештара ба гузарондани ҳар гуна маҷлису машваратҳо, тартиб додани справкаю ахборотномаҳо, тайёр ва қабул кардани адади зиёди қарорҳо, ки бештари онҳо характери умумӣ дошта, назорати иҷрояшон суст аст, ҷидду ҷаҳди бисьёр сарф карда мешавад.

Ба ин муносибат баромади роҳбарони алоҳидаи партиявӣ ва хоҷагиро дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба хотир овардан ҷоиз аст. Онҳо дар бораи он сухан ронданд, ки ба баъзе районҳои ба пойтахти республикаамон наздик коркунони органҳои республикавӣ бисьёр меоянд. Масалан, аз рӯи маълумотҳои нопурра дар давоми ду моҳ ба ташкилоти партиявии шаҳри Турсунзода аз КМ партия 13 нафар, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони РСС Тоҷикистон 10 нафар, Вазорати нигаҳдории тандурустӣ 11 нафар, Вазорати алоқа 3 нафар, Совети республикавии иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон 4 нафар, КМ ЛКСМ Тоҷикистон 5 нафар коркунони масъул омада рафтанд. Зимнан, мӯҳлати командировкаи аксарияти онҳо аз як-ду рӯз зиёд набуд, баъзеи онҳо фақат якчанд соат дар як ташкилот шуда, аз район баргаштаанд ва ба гумон аст, ки ин ҳатто хароҷоти наклиётро мебароварда бошад. Ғайр аз ин дар ин давра ба баъзе роҳбарони комитети шаҳрии партия, комиҷроия, ташкилотҳои алоҳидаи хоҷагӣ лозим омад, ки бо масъалаҳои гуногун ба шӯъбаҳои КМ партия, Совети Вазирон, Совети республикавии иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон, инчунин ба вазорату идораҳо якчанд маротиба омада, ҳисобот дода раванд. Ин, албатта, ба кори ҳаррӯзаи ташкилотчигӣ дар коллективҳои меҳнатӣ ва ҷои истиқомати меҳнаткашон таъсири манфӣ нарасонда наметавонад.

Чунин услуби роҳбарӣ, бешубҳа, ба кор зарари ҷиддӣ мерасонад. Конкретнокӣ ва кордонии ҳақиқӣ бо «конкретнокию кордоние» ягон умумияте надоранд, ки дар бораи чорабиниҳо гапҳои пурдабдаба гуфта мешаванду аммо дар амал онҳо ягон натиҷае намебахшанд. Ҳоло на суханони пурдабдаба, балки корҳои амалӣ лозиманд. Ин фикр дар съезди XXVII КПСС бо қувваи нав таъкид карда шуд: «...Агар коммунистон на бо гуфтугӯ дар мавзӯъҳои умумӣ, балки бо корҳои конкрет машғул бошанд, пас муваффақият таъмин мегардад. Дидани камбудию нуқсон ва маҳкум кардани онҳо кам аст, тамоми чораҳоро дидан лозим аст, ки ин камбудию нуқсонҳо барҳам хӯранд. **Роли пешоҳангии коммунист худ аз худ вуҷуд надорад, он дар корҳои амалӣ ифода меёбад».**

Саъю кӯшиши партия барои собитқадамона дар ҳаёт татбиқ намудани нақшаҳои пешбинишуда талаботро нисбат ба услуби кори ташкилотҳои партиявӣ, тамоми системаи идоракунии давлатӣ ва ҷамъ-

иятӣ дар кори таъмин кардани муташаккилии олӣ, интизом ва тартибот дар ҳамаи зинаҳо ва звеноҳои роҳбарии партиявӣ, давлатӣ ва хоҷагӣ, дар ҳар ҷои кор зиёд менамояд.

Таҷриба нишон медиҳад, ки ба ягонагии қавлу амал бештар ҳамон ташкилотҳои партиявӣ, давлатӣ ва ҷамъиятӣ муваффақ мешаванд, ки қарорҳои амиқ андешидашударо қабул намуда, онҳоро устуворона дар ҳаёт татбиқ менамоянд. Съезди XXVII партия талаб кард, ки чунин услуби кор дар фаъолияти ҳамаи кадрҳо, дар кори ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ, давлатӣ ва ҷамъиятӣ, ки ба системаи сиёсии ҷамъияти социалистӣ дохиланд, пойдор гардонда шавад. Партияи мо воситаи иҷрои дурусти вазифаҳои гуногуни прогресси социалию иқтисодиро дар марҳалаи ҳозира аз ҳамин иборат медонад.

Яке аз роҳҳои эътимодноки пойдор гардондани услуби ленинии кор инчунин баланд бардоштани масъулияти кадрҳо ба кори супурдашуда мебошад. Ҳоло ташкилотҳои партиявӣ, давлатӣ ва ҷамъиятӣ бояд нишондодҳои съезди XXVII КПСС-ро дастури амал намуда, дар муҳофизати манфиатҳои умумидавлатӣ, баланд бардоштани масъулияти шахсии роҳбарон дар назди тобеонашон, дар назди партия ва халқ, ҳисси масъулияти онҳо барои иҷрои плани давлатӣ бештар суботкорӣ зоҳир намоянд. М. С. Горбачёв дар съезди XXVII партия гуфт: «Беҳаракатӣ, расмиятчигӣ, бепарвой, одати ба гирдоби сафсатагӯии хушку холӣ ва беохир андохтани кори амалӣ, кӯшишҳои замонасозиро то охир бартараф кардан лозим аст».

Бинобар ин муносибати нави замонавиро нисбат ба ҳалли проблемаҳои социалию иқтисодӣ, илмию техникӣ ва идеявию тарбиявӣ ҳарҷониба ҷорӣ кардан, рӯҳи худтанқидкунӣ ва кордониро мустаҳкам намуда, пеши роҳи афзал донистани манфиати идора, маҳалчигӣ, бесарусомонӣ ва торочгарӣ, бюрократизм ва коғазбозӣ, волюнтаризм ва субъективизмро қатъиян гирифтан лозим. Нисбат ба онҳое, ки нормаҳои ленинии ҳаёти партиявӣ ва принципҳои роҳбарии партиявиро риоя наменамоянд, интизоми партиявӣ ва давлатиро вайрон мекунанд, бо баҳонаи душвориҳои объективӣ бефаъолиятӣ ва бесарусомонии худро рӯпӯш карданӣ мешаванд, роҳи фиребгарӣ, изофанависиро пеш гирифта, аз мансаби хизматӣ суиистеъмол менамоянд, мағрурию худситоӣ зоҳир намуда, фикру мулоҳиза, манфиати коллективро ба инобат намегиранд, қатъӣ муносибат кардан зарур аст.

Дар кори бартараф намудани ин қабил дурравиҳо аз нормаҳо, ки ба кор зарар мерасонанд, дигар камбудиҳо ва зуҳуроти манфӣ роли танқид ва худтанқидкунӣ бузург аст. «Ҳоло,— қайд карда шуд дар съезд,— зарурати инкишофи танқиду худтанқидкунӣ, пурзӯр намудани мубориза зидди намоишкорӣ аз пештара дида бештар ҳис карда мешавад». Чунон ки амалия нишон медиҳад, дар он ҷое, ки ба танқид ва худтанқидкунӣ ҳақиқатан ба таври партиявӣ муносибат карда мешавад, одатан хатоию камбудиҳои ҷиддӣ ба амал намеоянд. Органҳои партиявӣ, давлатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ бояд тамоюлҳои мусбати инкишофи танқиду худтанқидкунии рӯирости принципиалиро ҳамаҷониба инкишоф дода, рӯҳи худтанқидӣ ва оштинопазириро нисбат ба камбудиҳо мустаҳкам намоянд, ба ҳар кӯшиши таъқибкунӣ барои танқид зарбаи қатъӣ диҳанд. Ин ба онҳо имконият медиҳад, ки диққатро ба проблемаҳои ҳалнашуда ҷалб намоянд, ба натиҷаҳои ба даст овардашуда баҳои реалӣ диҳанд.

Танҳо дар маҷлисҳо ва конференцияҳои партиявии пешазсъездии ҳисоботию интихоботӣ, инчунин дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон бештар аз 12 ҳазор мулоҳизаи танқидӣ ва таклиф баён карда шуд. Дар давраи гузашта қариб сеяки ин мулоҳизаҳо амалӣ гардонда шуданд. Дар баробари ин бояд қайд кард, ки дар як қатор ташкилотҳо таклифу мулоҳизаҳои танқидии баёнкардаи коммунистонро ҷиддӣ таҳлил карда, хулосаҳои амалӣ набаровардаанд. Ба ин

одати пештара, майли номуташаккилӣ таъсир мерасонад. Бисьёр комитетҳои партиявӣ, вазоратҳо ва идораҳо, ташкилотҳои ҷамъиятӣ оид ба амалӣ гардондани мулоҳизаҳои танқидӣ чорабиниҳоро тасдиқ намуда, коммунистон ва коллективҳои меҳнатиро аз рафти иҷрои онҳо воқиф намекунанд. Масалан, дар соли 1985 ягон комитети районии партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ дар пленумҳои худ ин масъаларо муҳокима накардааст. Дар ташкилоти партиявии вилояти Кӯлоб бошад, ин масъала фақат як маротиба муҳокима карда шудааст. Танҳо дар вилояти Ленинобод дар бораи фаъолияти комитетҳои партиявӣ дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ маърӯзаҳои ахборотӣ карда шуданду халос.

Съезди XXVII КПСС диққатро ба паҳн кардани чунин шакли муҳими кори баланд бардоштани роли пешоҳангӣ ва масъулияти коммунистон, монанди шунидани ҳисоботи онҳо, ҷалб намуд. Бояд қайд кард, ки шунидани ҳисобот дар амалияи аксарияти комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бештар ҷорӣ мегардад. Соли гузашта 19 ҳазор нафар коммунистон аз рӯи масъалаҳои гуногуни фаъолияти истеҳсолӣ, иҷрои талабҳои Устав ва супоришҳои ҷамъиятӣ, бештар аз 2 ҳазор нафар номзадҳо ба аъзогии партия дар бораи аз стажи номзадӣ гузаштанашон дар ташкилотҳои худ ҳисобот доданд.

Дар баробари ин ба ин шакли муҳими кор на дар ҳама ҷо диққати даркорӣ дода мешавад. Масалан, дар ташкилоти партиявии вилояти Кӯлоб дар давоми тамоми соли гузашта ҳисоботи ҳамагӣ 741 коммунист шунида шудааст, ки ин 6,5 фоизи шумораи умумии онҳоро ташкил медиҳад. Дар ташкилоти партиявии Бадахшони Кӯҳӣ 9,2 фоиз, ташкилотҳои партиявии районҳои Ҷиргатол, Ғарм бештар аз 11 фоизи коммунистон ҳисобот додаанд. Дар ташкилоти партиявии вилояти Қӯрғонтеппа дар панҷсолаи гузашта 82 нафар аз партия хориҷ ва қабули номзадҳо ба аъзогии партия рад карда шуда бошад ҳам, фақат 12,7 фоизи коммунистони ҷавон дар бораи стажи номзадиро гузаштанашон ҳисобот додаанд.

Мувофиқи талабҳои Устави КПСС камбудиҳои мавҷударо барҳам додан лозим аст. Тамоми кори тарбиявии ташкилотҳои партиявӣ бо аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии партия бояд ба он равона карда шавад, ки ҳар кадоми онҳо ҳамеша ва дар ҳар бобат ибрати ба партия ва халқ садоқатмандона хизмат карданро нишон диҳанд.

Пойдор гардондани услуби ленинии кор бо сиёсати партия оид ба кадрҳо узван алоқаманд аст. «Кадрҳои ба кори партия содиқ ва пешоҳанги мубориза барои дар ҳаёт татбиқ намудани роҳи сиёсии он,— гуфт М. С. Горбачёв дар съезд,— сарвати асоситарин ва қиматбаҳотарини мо мебошанд. Фаъолони партиявӣ, ҳамаи коммунистон бояд анъанаҳои бузурги большевизмро аз худ намуда, дар рӯҳи ҳамин анъанаҳо тарбия ёбанд».

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ меъёрҳои аниқи омӯхтани кадрҳо ва баҳо додан ба онҳо муайян карда шудаанд: «Меъёри ҳамаи пешбарию ивазкунӣ як аст: сифатҳои сиёсӣ ва кордонӣ, қобилият, камолоти ҳақиқии коркун ва муносибати ӯ ба одамон». Сухан дар бораи он меравад, ки ҳоло мавқеи синфию партиявии кадрҳоро на фақат дониши назариявӣ ва садоқати онҳо ба роҳи партия, ҳарчанд ки ин хеле муҳим аст, балки қобилияту омодагии онҳо барои сари вақт ва хушсифат иҷро намудани вазифаҳои гуногуну мураккаби истеҳсолот ва тарбияи одамон, дар тамоми соҳаҳои фаъолияти худ собитқадамона ифода кардан ва амалӣ гардондани иродаю манфиатҳои ҳаётии синфи коргар, аҳли меҳнат низ муайян мекунанд.

Камолоти сиёсии кадрҳо ҳоло дар қобилияти онҳо барои баҳо дода тавонистан ба воқеаю процессҳои берунӣ ва дохилӣ аз мавқеи аниқи синфӣ, дидани тамоюлҳои асосии тараққиёти ҷамъиятӣ, фаҳмидани рӯҳияи омма, иҷро намудани ҳар гуна вазифаҳо аз мавқеи

интернационализм, ба идеологияи душманона зарбаи қатъӣ додан ифода меёбад. Ин меъёрҳо роҳи асосии инкишофи сиёсии кадрҳоро муайян менамоянд. Бинобар ин ҳангоми баҳо додан ба кори кадрҳо алоқаи узвии мазмуни фаъолияти онҳоро бо мақсадҳои сиёсии партия, қобилияти онҳоро барои муайян кардани ин мазмун дар асоси нормаҳои ҳаёти партиявӣ, принципҳои роҳбарии партиявӣ ва таҳлили шароити конкретии таърихӣ ба ҳисоб гирифтан лозим аст.

Ба ин муносибат аҳамияти вазифаи ба миён гузоштаи съезди XXVII партия оид ба беҳтар намудани таълими сиёсӣ ва иқтисодии кадрҳо бағоят бузург аст. «Комитетҳо ва ташкилотҳои партиявӣ, муассисаҳои идеологӣ,— қайд карда шудааст дар Резолюцияи съезди XXVII КПСС,— вазифадоранд, ки аз сарвати идеявии Программаи партия, Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС, қарорҳои съезди XXVII партия барои ташаккули ҷаҳонбинии томи марксистӣ-ленинӣ, баланд бардоштани маданияти сиёсӣ, фаъолияти меҳнатӣ ва социалии одамони советӣ пурра истифода баранд. Системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ аз нав сохта шавад, ки он бояд ба коммунистон, меҳнаткашон маҳорати аз мавқеи камолоти сиёсӣ фикр ва амал карданро омӯзонад, ба ҷорӣ ва пойдор гардидани шаклҳои пешқадами ташкили меҳнат ва истеҳсолот мусоидат кунад».

Ҳоло нисбат ба сифатҳои кории кадрҳо, дараҷаи касбӣ ва кордонии онҳо аз ҳарвақта дида бештар серталабӣ зоҳир карда мешавад. Дар марҳалаи нави революцияи илмӣ-техникӣ сифатҳои кории кадрҳоро пеш аз ҳама комьёбиҳои илму амалияро дарк намудан ва дар амал татбиқ карда тавонистани онҳо муайян менамояд.

М. С. Горбачёв зарурати ҳангоми ба вазифаҳои роҳбарикунанда пешбарӣ намудани коркунон, ба онҳо пеш аз ҳама аз рӯи садоқат ба идеяҳои партия, амиқ донистани кор, маҳорати ташкилотчигӣ, эҷодкорона фикру андеша рондан ва чизи навро эҳсос карда тавонистанашон баҳо доданро таъкид намуда, хотиррасон кард, ки «агар ҳар коммунист ва хусусан роҳбар аҳамияти бузурги корҳои амалиеро, ки фақат онҳо ҳаётро пеш бурда, самараи меҳнатро зиёд карда метавонанд, нафаҳмад, ягон тағйирот, ягон дигаргунӣ рӯй намедиҳад». Инро бояд ҳамаи кадрҳо нағз дар хотир доранд.

Ҳоло дар қатори сифатҳои сиёсӣ ва корӣ ҷиҳатҳои хуби маънавию психологии коркун, ки покизагӣ ва камолоти ахлоқии ӯро нишон медиҳад, аҳамияти махсус пайдо мекунанд. Чунон ки съезди XXVII партия тасдиқ намуд, сифатҳое, ки аз ҳар роҳбар талаб карда мешаванд, ин серталабӣ нисбат ба худ, покахлоқӣ, софдилӣ, хоксорӣ, хушмуомилагӣ буданд ва мебошанд. Дар баробари ин съезд ҷиҳатҳои дигари маънавиро низ таъкид намуд. Ин ҳисси масъулият барои қавлу амали худ, зоҳир намудани суботкорӣ барои ноил шудан ба мақсад, принципнокӣ ва мубориза бурдан бар зидди бепарвоӣ ва консерватизм, вайронкунандагони нормаҳои ахлоқи социалистӣ мебошад. Дар он ҷое, ки органҳои партиявӣ, давлатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ ҳамаи ин талабҳоро ба ҳисоб намегиранд, на фақат обрӯю эътибори худи ин ташкилотҳо паст мегардад, балки ба обрӯю эътибори тамоми партия ҳам зарари муайян расонда мешавад. Съезди XXVII КПСС қайд намуд, ки «ҳама гуна номувофиқатии қавлу амал ба чизи асосӣ — эътибори сиёсати партия зарар меорад, бинобар ин ҳамаи шаклҳои он тоқатнопазиранд».

Дар марҳалаи ҳозираи сохтмони коммунистӣ чунин хусусияти услуби ленинӣ, монанди мустаҳкам кардани алоқаи партия ва кадрҳои роҳбар бо омма аҳамияти махсус пайдо менамояд. Алоқаи зич бо халқ, бо оммаи меҳнаткашон вазифаи муҳимтарини ҳар ташкилоти партиявӣ, ҳар роҳбар, ҳар коммунист мебошад. Ин талаби программавии партия аст. Аммо, чунон ки М. С. Горбачёв таъкид намуд, баъзе роҳбарон анъанаи партиявии алоқаи доимиро бо комму-

нистон, меҳнаткашони қаторӣ гум кардаанд. Ин бошад, худи моҳияти кори партиявиро суст мегардонад.

Сухан дар бораи он меравад, ки дар фаъолияти ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ, тамоми кадрҳои роҳбар бояд принципи зерин бемайлон риоя карда шавад: оммаро омӯзондан ва аз омма омӯхтан лозим аст. Дар баробари ин дар амалия гоҳо ҳамин тавр ҳам мешавад, ки баъзе роҳбарон фақат қисми аввали ин принципро аз худ намуда, қисми дуюми онро фаромӯш мекунанд. Онҳо «омӯзондани омма»-ро чун панду насиҳатгӯӣ ба одамон мефаҳманд, ҳол он ки муносибати мағрурона ба одамон ба худи табиати партияи мо бегона аст. Омӯзондани омма, ин яъне маърифатнок гардондан, ба вай чуқур фаҳмонда додани сиёсат ва қарорҳои партия, вазифаҳои конкретии дар наздаш истода ва роли он дар иҷрои ин вазифаҳо мебошад. Оммаро омӯзондан, яъне дар ҳалли масъалаҳои ба миёномада ҳамеша ишғол намудани мавқеи объективонаю принципиалӣ, пеш гирифтани роҳи дуруст, ба мубориза барои идеалҳои партия равона кардани фаъолияти маънавӣ ва социалии омма аст. Вазифа аз он иборат аст, ки кори амалии байни омма, алоқаи доимӣ бо меҳнаткашони қаторӣ сӯҳбати озодонаю самимона бо одамон барои ҳамаи кадрҳои роҳбар талаботи узвии онҳо гардад.

Бо диққати калон омӯхтан ва таҳлил кардани мактубҳо ва арзу шикоятҳои меҳнаткашон барои мустаҳкам намудани алоқаи кадрҳои роҳбар бо омма аҳамияти калон дорад. Мактубу аризаҳо шакли самарабахши ба муҳокима ва ҳалли проблемаҳои муҳими идоракунии корҳои ҷамъият ва давлат ҷалб намудани меҳнаткашон мебошанд. Дар айни ҳол онҳо муносибати ташкилотҳои партиявӣ, советӣ ва ҷамъиятӣ, кадрҳои роҳбарро ба эҳтиёҷоту талаботи одамон муайян менамоянд. Пинҳон нест, ки ҳанӯз ҳам фактҳои коғазбозӣ, муносибати бепарвоёна ва бюрократона нисбат ба дархосту шикоятҳои меҳнаткашон ҷой доранд. Таҳлили мактубҳое, ки соли 1985 ба КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон омаданд, нишон медиҳад, ки танҳо қариб 30 фоизи масъалаҳои дар онҳо гузошташуда ба КМ дахл дошта, бештар аз 70 фоизи онҳоро бевосита дар маҳал ҳал кардан мумкин буд ва бояд ҳал карда мешуд. Ин нишон медиҳад, ки на дар ҳама ҷо ба мактубҳо ва арзу шикоятҳо диққати зарурӣ дода мешавад. Партия талаб мекунад, ки мактубу шикоятҳо, мурооҷиатҳои даҳонии меҳнаткашон дар ҳамаи звеноҳои аппарати партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, аз тарафи ҳар роҳбар бо диққат ва зуд дида баромада, аз рӯи онҳо сари вақт чораҳои даркорӣ дида шаванд.

Пойдор гардондани услуби ленинии кор аз бисьёр ҷиҳат ба самтҳои асосии кори идеологиро нағз фаҳмидани ҳамаи кадрҳои роҳбар, мероси назариявии лениниро аз худ намудан ва эҷодкорона муносибат кардани онҳо ба иҷрои вазифаҳои социалию иқтисодӣ, идеявию тарбиявӣ ва ташкилии сохтмони коммунистӣ вобаста аст. Тарбияи меҳнаткашон дар рӯҳи идеянокии коммунистӣ ва садоқатмандӣ ба Ватан, дар рӯҳи интернационализми пролетарӣ, социалистӣ, муносибати бошуурона ба меҳнат ва сарвати ҷамъиятӣ, оштинопазирӣ нисбат ба ҳамаи он чи ки ба социализм, маданияти мо ва ахлоқи коллективистӣ бегона аст, самти асосии кори идеологист, ки онро съезди XXVII КПСС муайян кардааст. Иштироки кадрҳои роҳбар дар ин кор талаби омиронаи замон аст.

Ҳамин тариқ, услуби ленинии кор на ба таври стихиявӣ, худ аз худ, балки дар натиҷаи ҷидду ҷаҳди мақсадноки партия, органҳои давлатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ пойдору устувор гардонда мешавад. Пойдор гардондани услуби ленинии кор чунин маъно дорад, ки он ба қисми таркибии рафтор ва фаъолияти ҳар коммунист, ҳар одами советӣ табдил дода шавад.

# САРФА КАРДАН АФЗУН ГАРДОНДАН АСТ

«Дар ҳар иттиҳодия, дар ҳар корхона ва дар ҳар ҷои кор имконияту захираҳои афзоиши ҳосилнокии меҳнатро ҳарчи пурратар истифода бурдан лозим аст. Кам шудани меҳнатталабии маснуот ва талафи вақти кор, ҷорӣ шудани техника ва технологияи навтаринро таъмин намудан, тартиботу интизомро мустаҳкам кардан, нормагириро такмил додан, шаклҳои пешқадами ташкили илмии меҳнатро ҳамаҷониба татбиқ кардан, савияи маданияти истеҳсолотро баланд бардоштан, устувории коллективҳои меҳнатӣ, вусъати ихтироъкорӣ ва рационализацияро таъмин кардан зарур аст».

*(Аз Программаи КПСС)*

**Вақти кулл ан аз нав сохтани тамоми механизми хоҷагӣ, пурраю самаранок истифода бурдани тамоми захираҳо фаро расид. Партия ба корҳои конкретии ҳар коллективи меҳнатӣ, ҳар ташкилоти партиявӣ, ҳар коркуни алоҳида диққати махсус медиҳад.**

## Мо—бинокорони деҳот

Колоннаи дар Исфара будаи сайёри механиконидашудаи № 35 трести «Сельстрой»-и Тоҷикагропромстрой (минбаъд мухтасар ПМК-35 навишта мешавад) ташкилоти муқаррарии бинокории қишлоқӣ мебошад. Вай дар райони Исфара ва дигар районҳои вилояти Ленинобод бо кори сохтмон машғул буда, асосан хонаҳои алоҳидаи якошьёна, корхонаҳои хизмати маишии аҳолӣ, мактаб, дар минтақаҳои шаҳр хонаҳои бисьёрошьёнаи истиқоматӣ ва объектҳои комплекси агросаноатӣ, фермаҳои парвою парвариши чорвои калони шохдор, анбори сабзавот, цехҳои кор карда баромадани ашьёи хоми хоҷагии қишлоқ буньёд мекунад. Зимнан, коллективи мо тамоми корҳои сохтмон — аз сохтани тарҳи иморат то пурра ба истифода додани онро худаш ба ҷо меорад. Дар ташкилоти мо ба таълими касбии бинокорон диққати калон дода мешавад. Ҳар як коргар ду-се касбро комилан аз худ кардааст.

Баъзан лозим меояд, ки кас аз Исфара то ҷои кор бо нақлиёти автомобилӣ равад, ки ин ду-се соат вақти пурқиматро мегирад. Шароити он ҷо бад аст, ошхона, водопровод, телефон надорад. Шароити меҳнат ҳам ба мисли шароити корхонаи саноатӣ нест. Ҳатто гап на дар он аст, ки бинокорон дар ҳавои кушод кор мекунанд. Ин ҷо тафовути принципиалӣ ҳаст. Масалан, дар завод гурӯҳи дастгоҳҳо, бигузор ҳатто дастгоҳҳои бағоят мураккабро мешинонанд, ба кор омода мекунанду маҳсулот мебароранд. Дар сохтмон, алалхусус дар сохтмони деҳот, истеҳсоли оммавиро ба роҳ мондан мумкин нест. Ҳар объектро бо об, қувваи электр таъмин намуда, барои нақлиёти автомобилӣ роҳ сохтан, коргаронро бо техника таъмин кардан даркор аст. Колоннаи механиконидашуда бошад, дар як вақт даҳҳо объект месозад. Ҳамаи корҳоро ба нақша гирифтан ва ташкил кардан маҳорати баландро тақозо дорад ва ин мустақилона амал кардан ва ҷасурона ҳал намудани масъалаҳоро ёд медиҳад. Дар зарфи бист соли мавҷудияти колоннаи мо мутахассисони соҳибмаълумоту баландихтисос, роҳбарони моҳиру кордони истеҳсолот ба камол расидаанд.

Дар давоми панҷсолаи гузашта ПМК-35 борҳо ба гирифтани Бай-

ракҳои Сурхи сайёри собиқ Вазорати сохтмони қишлоқ ва тресте номбурда мушарраф гардида, ғолиби мусобиқа ба шарафи 60-солагии ташкил ёфтани СССР буд. Сохтмону ободонии посёлкаи дар Исфара будаи Офтобрӯя, ки дар он бинокорони колоннаи механиконидашудаи мо низ ширкат варзиданд, сазовори дипломи НҚХХ-и СССР гардид. Коллективамон плани панҷсолаашро пеш аз мӯҳлат — 4 сентябри соли гузашта иҷро кард. Зиёда аз супориш як миллион сӯмина корҳои сохтмону монтаж ба ҷо оварда шуданд. Илова ба план қариб панҷ ҳазор метри мураббаъ манзил сохта шуд. Соли гузашта ҳосилнокии меҳнат қариб якуним баробар афзуд.

Ҳамаи ин муваффақиятҳо аз меҳнати пурмаҳсул, ғайрату ҷустуҷӯи эҷодии одамон, касби бинокориро дӯст доштани онҳо ва, ниҳоят, аз муносибати поквиҷдононаашон ба кор шаҳодат медиҳанд. Сардори бригадаи комплексии бинокорӣ лауреати Мукофоти вилоятии ба номи Ҳамро Тоҳирова Додохон Мамадалиев барҳақ мегӯяд: «Оқилона сарф кардани ҳар як тини давлатро ёд гирифтан даркор аст. Пули худамонро ҳисоб карда метавонем-ку. Ба бозор рафта, бо нархи баланд мева харида намеоем-ку. Пули давлатро ҳам сарфакорона харҷ кардан даркор аст». Дар ПМҚ-35 хароҷотро ҳисоб карда метавонанд. Ва ин корро на танҳо дар ҳар шӯъбаю ҷузъҳои сохтмон, балки дар ҳар бригада, дар ҳар ҷои кор ба ҷо меоранд. Дар натиҷа дар давоми панҷсолаи гузашта арзиши аслии корҳои сохтмону монтаж бештар аз ним миллион сӯм кам шуд, хароҷот ба ҳар як сӯм 91 тинро ташкил дод.

Коллективи колоннаи механиконидашуда дар сурати ним миллион сӯмина фондҳои истеҳсолӣ доштанаш соле ба маблағи ду миллиону сесад ҳазор сӯм корҳои сохтмону монтажро иҷро мекунад. Мо мекӯшем, ки дар ҳама бобат сарфакор бошем, мураттаб кор кунем, ба молу мулки халқ дилсӯзона муносибат намоем. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия басо хуб гуфта шудааст: «Қас хӯҷаини ҳақиқии завод ва ё колхоз, цех ва ё фермаи худ нагашта, хӯҷаини мамлакат шуда наметавонад. Коллективи меҳнатӣ вазифадор аст, ки барои ҳамаи кор масъул бошад, ғами зиёд кардани сарвати ҷамъиятро хӯрад». Мо кӯшиш мекунем, ки дар коллективи худ чунин муносибатро пойдор гардонем.

Мумкин аст ПМҚ-35 дар трест ташкилоти имтиёзнок бошад? Шояд вай, чунон ки мегӯянд, аз рӯи категорияи махсус таъмин карда шавад? Худатон ҳукм кунед. Дар зарфи се соли охир мо ягон мошини маҳлуломезанда нагирифтаем, ҳарчанд ки мошинҳои дар ихтиёрамон будагӣ фарсуда шудаанд ва онҳоро танҳо ба туфайли муносибати дилсӯзонаи бинокорон ва сари вақт таъмир карда шуданашон кор мефармоем. Ин ба баъзе воситаҳои дигари хурди механиконӣ низ дахл дорад. Ба колоннаи мо масолеҳ ҳам баробари дигар ташкилотҳои бинокорӣ меояд. Умуман, омили муваффақият кори худи колоннаи механиконидашуда аст.

Пешқадам аз пешқадам фарқ дорад. Мутаассифона, ҳанӯз бисьёр коллективҳое, ки планашонро аз рӯи ҳаҷми умумӣ иҷро мекунанд, ба қатори пешқадамон дохил мегарданд. Баъзан ин «пешқадамӣ» ба давлат басо гарон меафтад. Вай дар натиҷаи назар ба план хеле зиёд сарф намудани маблағу ресурсҳо таъмин мегардад. Мо кайҳо боз гуфтугузор мекунем, ки ба кори коллектив на фақат аз рӯи фоизи иҷрои план баҳо дода шавад. Вале, аз афташ, даст кашидан аз меъёрҳои одатӣ кори чандон осон нест.

## Раҳпо ба манзил мерасад...

Ба бинокорони деҳот муваффақият якбора наомад. Қорро аз муҳайё сохтани муҳити ҳақиқии корӣ, серталабии ҷиддӣ, оштинопазир будан ба ҳар кадом вайронкунии интизом оғоз кардан лозим омад.

Албатта, барои мустаҳкам намудани интизоми меҳнат ва истеҳсолӣ пештар ҳам мубориза бурда мешуд, вале вақте ки ба коллектив роҳбари пештараи он коммунист А. М. Муҳаммадов баргашт, дар ин ҷо бисьёр чизҳо тағьир ёфтанд. Дар колоннаи механиконидашуда натиҷаҳои нохуши кори соли 1980 муҳокима карда шуданд. Ҳисоб карда баромаданд, ки коллектив кадом корҳоро анҷом дода натавонист, кадом объектҳоро сари вақт насохт, вай ба сабаби вайрон карда шудани интизом, бесарусомонӣ, пурра истифода набурдани мошину механизмҳо ва дигар сабабҳо, ки асосашонро дараҷаи пасти ташкили меҳнат ташкил медод, чӣ қадар талафот дод. Бригадаҳои колоннаи механиконидашуда ҳанӯз ҳамон вақтҳо бо наряди ягона кор мекарданд. Аммо ин зуҳуроти манфӣ боиси он гардид, ки худи принципи ташкили прогрессивии меҳнат бадном шуд. Одамоне пайдо шуданд, ки аз меҳнати дигарон баҳраманд шуда, ба иҷрои плани бригада саҳми шахсӣ намегузоштанд. Ин имконият барои онҳо бинобар он пайдо гардид, ки ҳиссаи шахсии ҳар аъзои бригада ба кори умум қатъӣ ба ҳисоб гирифта намешуд.

Муборизаи зидди вайронкунии интизом на дар кабинетҳои роҳбарон, балки дар худи коллективҳои меҳнатӣ сар шуд. Танбалону прогулчиён дар назди рафиқонашон ҷавоб медодагӣ шуданд. Масалан, Ю. Сангиновро борҳо дар маҷлиси бригада шармсор карданд. Ӯро даъват намуданд, ки шаъну шарафи коргариро нигоҳ дорад, огоҳ менамуданд, ки агар ислоҳ нашавад, бригадаро тарк кунад. Вай қавл медоду аммо ба он вафо намекард. Моҳи октябри соли 1982 Ю. Сангинов даҳ рӯз ба кор набаромад. Он гоҳ бо хоҳиши совети бригада комитети иттифоқи касабаи колоннаи механиконидашуда барои аз кор хориҷ кардани ӯ розигӣ дод. Интизом дар бригада хеле мустаҳкам гардид. Одамон фаҳмиданд, ки вақти илтиҷову панддиҳӣ гузашт, коллектив минбаъд ҳам аз вайронкунандагони интизом бе ҳеҷ таассуф халос хоҳад шуд.

Маъмурият, ташкилотҳои партиявӣ ва касабавии колоннаи механиконидашуда ҷидду ҷаҳд мекунанд, ки мубориза барои интизоми мустаҳкам ба маъракаи муваққатӣ табдил наёфта, балки кори доимӣ гардад. Дар тӯли тамоми панҷсолаи ёздаҳум масъалаи ҳолати интизоми меҳнат ва истеҳсолӣ яке аз масъалаҳои асосии маҷлисҳои партиявӣ ва бюрои партиявӣ, маҷлиси машваратии доимоамалкунанда буд. Роҳбарони коллективҳои меҳнатӣ — сардорони бригадаҳо, саркорон, устоҳо муттасил аз вазъияти кори участкаҳо ахборот медоданд. Росташ, баъзе роҳбарон ба ин тарз муҳокима меронданд: «Хӯш, фалонӣ прогул карда бошад ҳам, ман ӯро маҷбур мекунам, ки рӯзи шанбе ба кор баромада, кусури прогулашро барорад». Баъзе сардорони бригадаҳо ҳодисаҳои ба кор набаромадани ин ё он коргарро пинҳон мекарданд, чунки дар ин маврид бригада ба ғолиби мусобиқаи социалистӣ шуданаш умед баста наметавонист. Яке аз чунин сардорони бригадаро аз вазифааш озод намуданд. Чораи сахт, вале зарур аст: дар ҷое, ки дурӯғ роҳ ёфт, дар он ҷо тартибот буда наметавонад. Соли 1985 талафи вақти кор аз сабаби ба кор набаромадани баъзеҳо назар ба соли 1981-ум 30 маротиба кам шуд.

Ташкилоти партиявии колоннаи механиконидашуда дар панҷсолаи гузашта кори зиёди ташкилотчигиро ба ҷо овард. Вай ба кори хоста гирифтани беҳтарин истеҳсолотчиён, ҷамоатчиёни фаъол барои дохил шудан ба сафи партия ҷиддӣ муносибат кард. Ташкилоти партиявӣ ҳам миқдоран афзуду ва ҳам сифатан беҳтар гардид. Бюрои партиявӣ коммунистонро дар участкаҳои масъулиятноктарини истеҳсолӣ гузошта тавонист. Дар бригадаҳои комплексӣ гурӯҳҳои партиявӣ ташкил карда шуданд, ки ба ҳаёт ва меҳнати коллективҳо таъсири калон мерасонанд. Чунончи, гурӯҳи партиявии бригадаи пешқадами коммунист

Т. Ҷӯраев аз сардори бригада ва коммунистон Ҳ. Юнусов ва С. Рустамов иборат аст. Ҳамаи онҳо бинокорони баландихтисос, дорои якчанд касбу ихтисос буда, бо муносибати худ ба меҳнат ва кори супурдашуда ба дигарон ибрат нишон медиҳанд. Маҳз коммунистон дар бригада ташаббускорони ҷорӣ намудани ҳамаи чизҳои наву пешқадам гардиданд. Онҳо ташкилотчиёни кор таҳти шиори «Супориши сменагиро бо шумораи ками коргарон ба ҷо меорем» буданд. «Бе ҳодисаҳои маъюбшавӣ кор мекунем», «Ҳунаратро ба рафиқат омӯз» — ин ва дигар ташаббусҳои бинокорони пешқадами мамлакат дар бригада маҳз ба туфайли гурӯҳи партиявӣ паҳн шуданд.

Дар колоннаи механиконидашуда графикҳои мутобиқшудаи ба ҷо овардани корҳои сохтмону монтаж дар ҳамаи объектҳои сохташаванда ҷорӣ карда шуданд, ки ин мӯҳлати ба истифода додани объектҳоро кӯтоҳ мекунад. Чунончи, хобгоҳи умумии дорои 400 ҷой барои комбинати консерва се моҳ пеш аз мӯҳлат ба истифода дода шуд.

Графикҳои ба ҷо овардани корҳои сохтмону монтаж, пешакӣ мутобиқ намудани амалиёти пудратчиёни ёридиҳанда таъсири сафарбаркунанда расонда, ба ҳалли бисьёр проблемаҳо, аз ҷумла проблемаи кори мунтазами механизмҳо кӯмак мекунанд. Қолоннаи механиконидашуда даҳ бригадаи комплексӣ дорад, вале адади техникаи бинокорӣ хеле кам аст. Дар шароити қатъӣ риоя карда шудани график ҳар як бинокор медонад, ки механизм ба кадом мӯҳлат ҷудо карда шудааст. Бинокорон барои қабули техника тайёрӣ мебинанд, фронти корҳоро бо диққат фикр карда мебароянд, то ки техникаро ҳатталимкон самаранок истифода баранд.

## Дар ҳама бобат сарфакор бошем

Истеҳсолоти бинокорӣ хусусияти хоси худро дорад. Маънои ин чист? Бо мисол мефаҳмонам. Фарз кардем, ки дар заводи истеҳсолкунандаи маҳсулоти оммавӣ бо роҳи ҷорӣ кардани таклифи рационализаторӣ аз ҳар як маснуот сарфа кардани сад грамм металл муяссар гардид. Дар ин сурат, агар ҳазор адад чунин маснуот истеҳсол карда шавад, сарфаи металл сад килограмм, агар сад ҳазор адад истеҳсол карда шавад, он даҳ тоннаро ташкил мекунад. Дар сохтмон бошад, ин ҳисобу китоби арифметикӣ кор намеояд. Сад объекти якхела сохта шавад ҳам, хароҷот ҳар хел мешавад. Қори андоваи иморатро мисол гиред. Хароҷоти андова дар фасли зимистон зиёд мешавад, чунки дар ин фасл обу бинoро гарм кардан ва дигар корҳоро ба ҷо овардан лозим меояд, ки ин арзиши аслии бинoро зиёд мекунад. Қоргар бошад, ба иҷрои ҳаҷми калони корҳо манфиатдор аст, чунки ин бо музди кори вай алоқаманд мебошад. Вале ҳатто дар шароити мусоид маҳлули андова ба рӯи фарши хона мерезад. Он маҳлули рехтаро бардошта истифода бурдан даркор аст. Вале ин корро танҳо коргаре мекунад, ки виҷдонаш амр кунад, ё худ дар бригада муҳити сарфакорӣ ба вуҷуд оварда шуда бошад.

Тарзу усулҳои сарфа кардани масолеҳи бинокорию ресурсҳо дар колоннаи механиконидашуда анъанавӣ буда, кайҳо маълуманд. Яке аз онҳо ба майдони бинокорӣ овардани масолеҳи нимтайёр мебошад. Масалан, ғӯлачӯбро ба майдони бинокорӣ бурда, аз он ба андозаи даркорӣ болорҳои зери шифер тайёр намекунанду болорҳои тайёрро ба он ҷо мебаранд. Партови ғӯлачӯб бошад, дар худи базаи ПМҚ мемонад, ки баъд ҷояшро ёфта истифода мебаранд. Чунин мисолҳоро бисьёр овардан мумкин аст.

Шӯъбаи инженерии ПМҚ, ки ба он коммунист А. М. Муртазоев сарварӣ мекунад, бо мақсади ба кор бурдани технологияҳои пешқада-

ми бинокорӣ лоиҳаи ин ё он иншоотро бодиққат меомӯзад. Баъзан ҳангоми омӯхтан ба проблемаҳои мураккаб дучор мегардад. Ана яке аз он проблемаҳо. Металл масолеҳи камьёфт аст, ба сабаби нарасидани он бисьёр вақт сохтмон тӯл мекашад. Аммо агар ба ҷои конструкцияҳои металлӣ конструкцияҳои оҳану бетонии қиматбаҳо ба кор бурда шавад, арзиши сметавии бино ба таври автоматӣ қимат мегардад. Бинобар ин ба шӯъбаи инженерӣ лозим меояд ҳал намояд, ки иваз кардани масолеҳро таклиф кунад ё не.

Бинокорони ПМҚ-35 дар тӯли тамоми панҷсолаи гузашта заводи ЖБК-5 (заводи конструкцияҳои оҳану бетонӣ)-и Исфараро реконструкция карданд. Ҳатто технологии оид ба истеҳсоли болорҳои дувоздаҳ ва ҳаждаҳметраро барои иншооти хоҷагии қишлоқ сохта, ба истифода доданд (пештар завод танҳо болорҳои нӯҳметра мебаровард). Дар натиҷаи ба кор бурда шудани болорҳои нав якчанд сутун ихтисор мешавад. Ин имкон медиҳад, ки оҳану бетони васлшаванда сарфа намуда, ҳосилнокии меҳнат афзун гардонда шавад ва тамоми ташкилотҳои бинокории қишлоқии вилояти Ленинобод объектҳоро бо суръати баланд бунёд кунанд.

Қори оид ба сарфаи масолеҳи бинокорию ресурсҳо пештар ҳам бурда мешуд. Акнун сарфа талаботи ҳатмӣ шуда монд. Бинобар ин маъмурият, ташкилотҳои партиявию касабавии колоннаи механиконидашуда барои дар коргарон парвардани муносибати дилсӯзона ба сохтмон корҳои зиёдеро ба ҷо меоваранд. Таҳсил дар системаи омӯзиши сиёсӣ ва иқтисодӣ ҳам ба ҳамин мақсад нигаронида шудааст. Масъалаҳои сарфакорӣ дар маҷлисҳои машваратии доимоамалкунанда, маҷлисҳои бюрои партиявӣ, маҷлисҳои партиявӣ ва комитети иттифоқи касаба муҳокима карда мешаванд. Инак, сатрҳои зеринро аз протоколи маҷлиси комитети иттифоқи касаба меорем: «Қайд карда шавад, ки бригадаҳои комплексии А. Сангинов, М. Мадаминов ва Э. Лафизов, бо вуҷуди нишондиҳандаҳои баланди истеҳсолӣ доштанашон, ба паст шудани сифати корҳои сохтмону монтаж... роҳ додаанд». Дар натиҷа коллективҳои бригадаҳои номбурда дар мусобиқа ғолиб набаромаданд.

Дар сохтмон талафи ҳамаи навъҳои масолеҳро кам кардан мумкин аст. Дар ПМҚ-35 ҳар як саркор барои як сол плани сарфаи масолеҳу ресурсҳо, дар баробари он феҳристи тадбирҳоеро мегирад, ки ба амал баровардани онҳо боиси сарфаи калон мегардад. Вай барои таҳти назорат гирифтани иҷрои план ва ҷустуҷӯю дарьёфт намудани роҳҳои сарфаю сариштакорӣ имконияти калон ба вуҷуд меорад.

Ҳар қадом кор баҳисобгириро тақозо дорад. Дар ин кор планкашии звеноҳои поёнӣ аз бисьёр ҷиҳат кӯмак мерасонад. Саркор рақами контролии планро барои моҳи оянда гирифта, маҷмӯи корҳоро муайян ва масолеҳи заруриро заказ мекунад. Вай танҳо масолеҳи дар талабнома нишондодаашро мегирад, масолеҳи бинокорӣ фақат барои ҳаҷми ба план гирифташудаи корҳо фиристода мешавад. Масолеҳ, ки исроф шуд — план иҷро намешавад, ин бошад, ба музди кор таъсир мерасонад. Аз ин рӯ, сардори бригада ба рангмол сатили рангро дода, ҳатман таъкид мекунад: «Фалон метри мураббаъ масоҳатро ранг кардан даркор аст».

Системаи сарфа дар ПМҚ-35 ба норма гирифтани масолеҳи додашаванда, беҳтар кардани тайёрии инженерии сохтмон, серталаб будан нисбат ба роҳбарони ҳамаи зинаҳо ва, албатта, дар ҳар як коркун парвардани ҳисси хӯҷаини сохтмонро дар бар мегирад. Дар натиҷа илова ба план бино сохта мешавад. Чунончи, соли 1985 колоннаи механиконидашуда дар колхози ба номи С. М. Қирови райони Исфара барои 320 ҷой мактаб сохта, ба истифода дод. Мактаби мазкур пурра аз ҳисоби масолеҳ ва маблағи дар панҷсолаи ёздаҳум сарфакардаи тамоми ҷузъҳои трести «Сельстрой-4» сохта шуд.

# Беҳтар кор кардан мумкин аст

Мунтазам фиристода нашудани масолеҳ—касалии кӯҳнаи истеҳсолоти бинокорӣ мебошад. Вай ба рӯҳияи меҳнатии коллектив таъсири манфӣ мерасонад. Муваффақиятҳо мебоист шод мегардонданд, вале қаноатмандии комил нест. Масалан, агар тахтаи фарши хонаро моҳи август нею моҳи июль меоварданд, агар сутунҳоро на рӯзи бисту панҷуми моҳ, балки аввали моҳ мефиристоданд ва ғайра кор боз ҳам беҳтар мешуд. Бригадаи М. Мадаминов барои сохтмони корпуси асосии матбааи Исфара овардани оҳану бетони васлшавандаро қариб як сол интизор шуд. Дар охири сол шитобкорӣ сар шуд, вале баровардани қусури фурсати аз дастрафта муяссар нагардид.

М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии ҚМ КПСС гуфт, ки аз касалии кӯҳнаи шитобкорӣ халос шудан даркор аст. Мо, бинокорон, чунин ташкили корро табрик мекунем. Чунончи, сардорони бригадаҳо Э. Лафизов ва А. Муталов мегӯянд: «Агар графики фиристодани масолеҳ риоя карда шавад, мо тайёрем планҳои калонро қабул намоем ва ба иҷрои онҳо кафолат медиҳем». Дар воқеъ, таъмин намудани бардавомии супоришҳои план ва ба таъминоти моддию техникӣ мувофиқ гардондани онҳо шарти асосии тараққиёти минбаъдаи истеҳсолоти бинокорӣ дар панҷсолаи ҷорӣ мебошад.

Котиби якуми комитети партиявии вилояти Свердлов Ю. В. Петров аз минбари съезди XXVII КПСС гуфт, ки беҳтар намудани кори сохтмони асосӣ яке аз масъалаҳои муҳими рӯзмарра ва таъхирнопазир аст. Ӯ дар бораи порблемаҳои таъминоти моддию техникии ташкилотҳои бинокорӣ бо ҳаяҷони махсус сухан кард. Ин проблемаҳо моро ҳам ба ташвиш меандозанд.

Колоннаи механиконидашударо бо масолеҳи бинокорӣ бевосита управленияҳои комплектацияи истеҳсолию технологии трестҳо таъмин мекунанд, онҳоро бошад органҳои территориявии системаи давлатии таъминоти моддию техникӣ таъмин мегардонанд. Ана ҳамин управленияҳо номунтазам бо масолеҳ таъмин намуданро нормаи кори худ карда мондаанд. Фарқи байни графики кор ва вақти ба майдони бинокорӣ овардани масолеҳро бо меҳнати пурмаҳсул барҳам додан мумкин нест. Вале ин ҷо бинокорон медонанд, ки гунаҳкор кист. Инак боз як вазъияти дигарро мисол меорам: барои колонна объектро муайян намуда, дар ҳуҷҷат маблағи барои корҳои сохтмону монтаж ҷудо кардашударо нишон доданд. Вале барои сохтану ба истифода додани объекти номбурда назар ба план кори зиёдтарро ба ҷо овардан даркор аст. Баъди иҷрои плани кор бинокорон объектро ба истифода дода наметавонанд, сохтмони бино нотамом мемонад. Ва бинокорон ҳайронанд, ки ин вазъият аз чӣ сабаб сол то сол такрор меёбад, ин ҷо кӣ гунаҳкор аст.

Чунин амалияи то ҳол ҷойдошта ҳам бинокорони деҳотро ба ташвиш меоварад, ки варианти охирини плани солонаро ташкилоти болоӣ танҳо дар нимсолаи дуюм мефиристад. Ин шитобкорӣ дар охири сол, ин кор дар рӯзҳои истироҳат, ин каму зиёд шудани музди кор ва хосилнокии меҳнат аст. Дар Маърӯзаи сиёсӣ ба съезди XXVII КПСС М. С. Горбачёв таъкид кард: «Мо таҷдиди техникиро бидуни ба куллӣ беҳтар намудани сохтмони асосӣ татбиқ карда наметавонем. Ин бошад талаб мекунад, ки тамоми комплекси сохтмон ба дараҷаи нави индустриалӣ ва ташкилӣ бароварда шавад».

Сохтмони деҳоти республика алалхусус ба индустрикунонии меҳнат эҳтиёҷ дорад. Дар ин соҳа аллакай як қатор масъалаҳо ҳал шуда истодаанд: болорҳои дароз пайдо гардиданд, истеҳсоли баъзе маснуоти дигар низ ба роҳ монда шуд — онҳоро завод тайёр карда, ба майдони бинокорӣ мефиристад.

Масалан, дар управленияи комплектацияи истеҳсолию технологии тресги «Сельстрой-4» тайёр кардани қӯштахтаҳо барои фарши хона ташкил карда шудааст. Танҳо дар давоми як сол дар ПМҚ-35 дар сохтмони биноҳои истиқоматӣ ба кор бурдани қӯштахтаҳо имконият дод, ки меҳнати ду бинокор сарфа карда шавад. Агар ба сохтмон маснуоти оҳану бетонии васлшавандаи рангмолкардашуда меомад, ин имкон медод, ки дасти даҳҳо, ҳатто садҳо кас озод карда, онҳо барои корҳои дигар истифода бурда шаванд. Зимнан, ин корро дар цехҳои заводҳои тресги «Тоҷиксельстрой» аз майдони бинокорӣ дида тезтар ва арзонтар ба ҷо овардан мумкин аст. Охир бинокорони деҳот ин корро дастӣ иҷро намуда, атрофи биноро бо тахта иҳота менамоянд ва барои андовачиёну рангмолҳо тахтапулҳо месозанд, ба сифати корҳо бошад, омилҳои зиёд, аз ҷумла шароити обу ҳаво низ таъсир мерасонад.

Рӯйхати имкониятҳои истифоданашудаи индустрияи бинокориро давом додан мумкин аст. Илму техника аз бинокорони деҳот қарздоранд. Ҳамаи чизи наву пешқадаме, ки дар институтҳои лоиҳакашӣ ва лабораторияҳои илмӣ ба вуҷуд меоянд, ба сохтмон хеле дер рафта мерасад. Ин ба техника, воситаҳои хурди механиконӣ, масолеҳу технологияҳои ҳозиразамон — умуман ба ҳамаи он чизҳое дахл дорад, ки бе онҳо прогрессии илму техника дар соҳа маҳол аст.

Дар панҷсолаи нав дар назди бинокорон вазифаҳои нав меистанд. Агар, чи тавре ки котиби якуми комитети партиявии вилояти Волгоград В. И. Қалашников дар съезди XXVII ҚПСС гуфт, «вазъияти кори сохтмони асосӣ дар миқьёси мамлакат дида баромада, идора кардани комплекси ягонаи бинокорӣ ташкил карда шавад, то ки манфиатҳои идоравии вазоратҳо ба ҳамдигар мухолифат накарда, балки ба тараққиёти комплексии ноҳияҳо мувофиқ шаванд», аз камбудию нуқсонҳои ташкили меҳнати бинокорон эмин гардидан мумкин аст.

Ҳанӯз соли 1921 В. И. Ленин навишта буд, ки таҷрибаи амалии худамонро омӯхтан ва фақат дар асоси омӯзиши муфассали фактҳои дахлдорислоҳи хатоҳо, беҳтаркунии корро тавсия намудан, фактҳоро бисьёртар донистан, суханбозиҳои ба принципнокии коммунистӣ иддаокунандаро камтар ба кор бурдан лозим аст. (Ниг. асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 32, саҳ. 150).

Мо панҷсолаи дувоздаҳумро бо таҷрибаи хуби бинокорӣ сар карда, қонунҳои сарфаю сариштакорӣ ва афзун гардондани ҳосилнокии меҳнатро аз худ намудем. Мо мекӯшем, ки ин таҷрибаро боз ҳам ғанитар гардонда, онро ҳамчун воситаи иҷрои вазифаҳои ҳозираю оянда самаранок истифода барем.

**Ю. ҚЛЕЦКИН,**
**инженери шӯъбаи истеҳсолию техникии**
**ПМҚ-35 трести «Сельстрой-4» Тоҷикагропромстрой.**

# ФАЪОЛ КАРДАНИ ОМИЛИ ИНСОНӢ ДАР ИСТЕҲСОЛОТ

*М. МАМАДНАЗАРБЕКОВ,*
*номзади илми иқтисодӣ*

Съезди XXVII КПСС дар асоси таҷрибаи сохтмони социалистӣ, комьёбиҳои ҷамъияти мо, стратегияи илман асосноки тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ концепцияи дар заминаи прогресси илму техника, такмили тамоми механизми хоҷагидорӣ тезонидани тараққиёти иқтисодӣ ва социалии мамлакатамонро кор карда баромад. «Партия,— гуфта шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС,— иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои пешбинишударо бо **баланд шудани роли омили инсонӣ алоқаманд медонад».**

Меҳнати эҷодии инсон асоси дарки қонунҳои тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунандаи ҷамъият мебошад. Инсон дар системаи қувваҳои истеҳсолкунанда қувваи асосӣ аст. Бинобар ин қобилияти эҷодии индивидуалӣ ва коллективӣ шарти фаъол гардидани омили инсонӣ дар истеҳсолот мебошад. Тараққии истеҳсолот процесси тавассути меҳнат аз худ кардани табиат аст. К. Маркс дар асари худ «Капитал» қайд карда буд, ки «қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат ба ҳолатҳои гуногун, зимнан, ба дараҷаи муайяни маҳорати коргар, савияи тараққиёти илм ва дараҷаи истифодаи технологияи он, комбинацияи ҷамъиятии процесси истеҳсолот, андозаю самараи воситаҳои истеҳсолот, шароити табиӣ вобаста аст» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷилди 23, саҳ. 48). Дар системаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ инсон бо қобилияти эҷодиаш қувваи асосии истеҳсолкунандаи ҷамъият мебошад. Маҳз вай ҳамаи дигар унсурҳои қувваҳои истеҳсолкунандаро ба ҳаракат меоварад ва ба таъсири мутақобила водор месозад. Инсон, ҳамчун омили истеҳсолот, дар процесси меҳнат бо омилҳои моддию объективӣ пайваста мешавад. Ва ин таъсири мутақобила дар рафти процесси истеҳсолот ҳар қадар зиёдтар бошад, суръати тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъият ҳамон қадар баландтар мешавад. Дар ин бобат ошкор кардани имкониятҳои истеҳсолии инсон ва роҳҳои фаъол гардондани онҳо аҳамияти калон дорад. Ин имкониятҳо на фақат ба малакаи меҳнатӣ ва таҷрибаи истеҳсолӣ вобастаанд. Аз рӯи ифодаи К. Маркс, қувваи коргарӣ, «маҷмӯи қобилиятҳои ҷисмонӣ ва маънавиест, ки ба онҳо организм, шахсияти зиндаи инсон соҳиб аст ва онҳоро одам ҳар гоҳе, ки ягон арзиши истеъмолӣ истеҳсол мекунад, ба кор мебарад» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷилди 23, саҳ. 178). Чи тавре ки мебинем, одам ҳангоми истеҳсол на фақат аз малакаю таҷрибаи худ истифода мебарад, балки чун қисми таркибии универсалии қувваҳои истеҳсолкунанда, чун шахси аз ҷиҳати рӯҳӣ, ҷисмонӣ ва маънавӣ тараққикарда низ амал мекунад. Мунтазам такмил додани ин сифатҳои инсон маънои фаъол гардондани омили инсонии истеҳсолотро дорад.

Дар шароити социализм хусусияти инсон, чун омили процесси истеҳсолот, дар он зоҳир мешавад, ки вай дар як вақт дорои хислатҳои қувваи истеҳсолкунанда, хӯҷаини (ҳамхӯҷаини) коллективии истеҳсолот ва аъзои баробарҳуқуқи ҷамъият мебошад. Вай чун истеҳсолку-

нандаи бевоситаи неъматҳои моддӣ унсури қувваҳои истеҳсолкунанда, вале чун соҳиби воситаҳои истеҳсолот дар миқьёси кооперацияи умумихалқӣ унсури муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ мебошад. Ба ҳамин тариқ, қувваи асосии истеҳсолкунанда дар айни ҳол субъекти муносибатҳои истеҳсолӣ мебошад. Хусусияти характерноки омили инсонӣ дар шароити социализм, хусусияти муҳимми таъсири мутақобилаи омилҳои объективӣ ва субъективии истеҳсолот маҳз аз ҳамин иборат аст.

Объективан ба ҳам мувофиқ будани манфиати ҳар коркуни алоҳидаю коллектив ва манфиати ҷамъият, ягонагии шахсият ва ҷамъият натиҷаи ин таъсири мутақобила ва заминаи ташаккули одами ҳаматарафа инкишофьёфта мебошад. Коркуни истеҳсолоти социалистӣ иштирокчии фаъоли хаёти корхона, иттиҳодия, соҳа, тамоми мамлакат, қувваи эҷодкор аст. Дараҷаи инкишофи вай ҳар қадар баланд бошад, фаъолияти эҷодиаш ҳамон қадар васеътару комилтар аст. Истеҳсолоти дар асоси прогресси илму техника мунтазам тараққикунанда, интенсификацияи он барои такмили ихтисоси коркунон роҳи васеъ кушода, имконияти зоҳир кардани ташаббусу эҷодкорӣ, аз зинаи ҷандон номураккаб ба зинаи душвортари истеҳсолот гузаштанро муҳайё менамояд. Масалан, васеъ паҳн шудани амалияи ҷандин ихтисос доштани коргар дар бораи баланд шудани ихтисос, васеъ гардидани доираи дониш ва афзудани таъсири шахсии ӯ ба мазмун, структура ва самараи процесси истеҳсолот гувоҳӣ медиҳад. Дар ин шароит вазифаҳои рационализация, беҳтар истифода бурдани потенциали истеҳсолӣ аҳамияти бағоят калон пайдо мекунанд. Ин талаб мекунад, ки савияи маълумоти умумии меҳнаткашон ва ихтисоси онҳо мунтазам баланд бардошта шавад. Гап дар сари он аст, ки коркуни соҳибихтисос дар ҳар воҳиди вақт бештар маҳсулоти хушсифат истеҳсол карда метавонад.

Дараҷаи ҳозираи истеҳсолот на фақат дар асоси комьёбиҳои революцияи илмӣ-техникӣ ба вуҷуд овардани элементҳои сифатан нави моддию техникӣ, балки тарбия кардани ҳамин гуна коркун, таъмин намудани дараҷаи баланди тараққиёти илм ва маорифро тақозо мекунад. Дар ин бобат комьёбиҳою имкониятҳои реалӣ фаровонанд. Дар солҳои 1939—1984 шумораи одамони дорои маълумоти олӣ ва миёна (пурра ва нотамом) дар байни коркунони хоҷагии халқи мамлакатамон ба ҳисоби ҳазор каси машғули меҳнат аз 123 нафар ба 868 нафар расидааст. Шумораи мутахассисони соҳиби маълумоти олӣ ва миёна ба ҷои 2,4 миллион нафари соли 1941 дар соли 1984-ум 33 миллион нафарро ташкил кард.

Дар ин бобат дар республикаи мо ҳам дигаргуниҳои калон ба амал омаданд. Фақат дар панҷсолаи гузашта шумораи коргарону хизматчиён дар хоҷагии халқ 166 ҳазор нафар зиёд шуд. Дар баробари такмил ёфтани истеҳсолот дараҷаи бо кадрҳои соҳибихтисос таъмин будани он ҳам хеле баланд шуд. Чунончи, охири соли 1984 шумораи мутахассисоне, ки дар соҳаи иқтисодиёти республика кор мекунанд, 283 ҳазор нафарро ташкил намуд, ки аз онҳо 143 ҳазор нафарашон маълумоти олӣ ва 140 хазор нафарашон маълумоти миёнаи махсус доштанд. Шумораи инженерони дипломдор дар панҷсолаи ёздаҳум 1,2 баробар афзуд. Ин маълумотҳо аз дигаргуниҳои сифатии дар мазмуни меҳнати коркунони хоҷагии халқ ба амаломада, дар бораи баланд шудани дараҷаи ихтисос ва маълумоти онҳо гувоҳӣ медиҳанд.

Ҳозир дар республика бисьёр корхонаҳое ҳастанд, ки қисми зиёди кормандонашон соҳиби маълумоти умумӣ ва махсус мебошанд. Чунончи, заводи «Тоҷиктекстильмаш»-и ба номи Ф. Э. Дзержинскийро мегирем, ки дар ин ҷо аз ҳар даҳ коргар ҳашт коргар маълумоти олӣ, миёнаи махсус ва ё маълумоти миёна дорад. Дар структураи одамони бо кор машғул ҳиссаи коргарони баландихтисос мунтазам меафзояд.

Агар дар гузаштаи наздик дар корхонаҳои саноатӣ аксаран коргарони беихтисос ва пастихтисос кор мекарда бошанд, пас дар шароити ҳозираи революцияи илмӣ-техникӣ одами дорои дараҷаи баланди маълумоти умумӣ ва соҳибихтисос корманди асосии истеҳсолот шудааст, ки процессҳои душвори меҳнатро иҷро карда метавонад. Бинобар ин, чи тавре ки дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд карда шудааст, барои вусъати омили инсонӣ ва ташаббуси коркунон дар ҳамаи соҳаҳои асосии муносибатҳои ҷамъиятӣ пурра ҷорӣ намудани принципи адолати социалӣ аҳамияти калон дорад. Дар шароити социализм адолати социалӣ пеш аз ҳама маънои иҷро кардани талабҳои қонуни тақсимот аз рӯи меҳнатро дорад, ки дар ифодаи мухтасари «Аз ҳар кас — мувофиқи қобилияташ, ба ҳар кас — мувофиқи меҳнаташ» баён ёфтааст. Қисми аввали ин ифода инкишофи қобилияти коркунро ҳамчун субъекти истеҳсолот, ки мақсаду манфиати худро дошта, барои амалӣ гардидани ин мақсад фаъолона мекӯшад, талаб мекунад. Дар сурати чунин муносибат эҷодкорӣ аҳамияти якумдараҷа дорад. Дар шароити гузаштан ба тараққиёти афзалан интенсивии истеҳсолот роли омили мазкур боз ҳам меафзояд. Дар айни замон таъсири омилҳои субъективӣ ба мазмун, структура ва самараи процесси истеҳсолот зиёд шуда, роли идоракунӣ ва планкашӣ баланд мегардад.

Яке аз вазифаҳои муҳими давраи ҳозираи тараққиёт, ки дар натиҷаи тағьир ёфтани структураи иқтисодиёт ба миён омадааст, такмил додани ҳайати коркунони истеҳсолот, яъне зиёд кардани вазни қиёсии коргарони меҳнати механиконидашуда ва кам намудани вазни қиёсии коргарони меҳнати дастӣ аст. Дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум вазъият хеле беҳтар шудааст, аммо вазни қиёсии меҳнати дастӣ, хусусан дар корҳои ёрирасон, ҳанӯз зиёд буда, бо он фақат дар саноати мамлакат 50 миллион кас банд аст. Аз ин рӯ, тезондани суръати механиконии комплексӣ ва автоматонии истеҳсолот мисли ҳарвақта вазифаи муҳим мебошад.

Мубориза барои тезонидани прогресси илму техника ва суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат дар республикаи мо ҳам нафъи калон бахшида истодааст. Дар роҳи минбаъд ҳам тараққӣ додани илму техника ва ҷорӣ кардани комьёбиҳои он корҳои зиёде ба ҷо оварда шуданд. Чунончи, то июли соли 1985 дар саноати республика 1236 хатти механиконида ва автоматиконидашуда, 548 цеху истеҳсолот, участкаи ба таври комплексӣ механиконида ва автоматиконидашуда ва беш аз 13 ҳазор воҳид таҷҳизоти автоматию нимавтоматӣ кор кардаанд. Адади таҷҳизоти аз рӯи программаи рақамдор идорашаванда ба 356-то расид.

Ин ҳама ба дигаргун сохтани базаи техникию технологии истеҳсолот, баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат, ҳалли чунин проблемаи муҳим, монанди барҳам додани меҳнати дастӣ мусоидат мекунад. Охир хатти автоматонидашуда дасти қариб 30 кас, участкаи автоматонидашуда бошад, дасти 60 касро холӣ мекунад. Дар асоси комьёбиҳои илму техника баланд бардоштани дараҷаи техникии истеҳсолот имкон дод, ки дар панҷсолаи ёздаҳум дар республика меҳнати қариб 20 ҳазор кас сарфа карда шавад.

Такомулоти ҷамъияти социалистӣ на фақат дар асоси комьёбиҳои революцияи илмӣ-техникӣ ба вуҷуд овардани унсурҳои моддию техникии он, балки таъмини дараҷаи ба он мувофиқи камолоти коркунони истеҳсолот ва тараққии илму маорифро низ тақозо мекунад. Андозаи хароҷоти зиёд кардани унсурҳои моддии истеҳсолот асосан ба он вобаста аст, ки оё барои ин заминаҳои илмӣ-техникӣ ба вуҷуд оварда, қувваи коргарии соҳибихтисос тайёр карда мешавад ё не. Умуман дар мамлакат хароҷоти тараққиёти илм дар панҷсолаи нӯҳум соле 15,4 миллиард сӯм, дар панҷсолаи даҳум 19,6 миллиард сӯм, дар панҷсолаи ёздаҳум бошад, 25,3 миллиард сӯмро ташкил дод.

Дар мамлакат потенциали азими иқтисодӣ ба вуҷуд оварда шудааст, вале он, чи тавре ки дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС қайд карда шудааст, нокифоя истифода мешавад, чунки барои зиёд кардани самараи он кадрҳои зарурӣ тайёр карда нашудаанд. Дар ин соҳа ҳанӯз бисёр масъалаҳои ҳалталаб ҳастанд. Масалан, дар мамлакат, аз ҷумла дар республикаи мо, дараҷаи баланди маълумоти умумии меҳнаткашон таъмин карда шудааст. Бино ба маълумотҳои барӯйхатгирии аҳолӣ муддати таълими ҳар коркуни хоҷагии халқ дар зарфи солҳои 1970—1979 аз 7,7 ба 8,9 сол расидааст. Бо вуҷуди ин дар бисёр соҳаҳои саноат, хусусан дар участкаҳои асосии истеҳсолот, ки прогресси илму техника ба онҳо вобаста аст, нокифоя будани мутахассисони баландихтисос мушоҳида карда мешавад. Дар баробари ин бисёр коргоҳе мавҷуд аст, ки дараҷаи баланди ихтисосро талаб намекунад. Дар саноати мамлакат ва республика қариб 40 фоизи коркунони истеҳсолот бо меҳнати дастӣ банд мебошанд.

Ин зиддият бояд дар рафти такомулоти ҷамъияти социалистӣ, ба туфайли дар иқтисодиёту сиёсати инвестиционӣ ба амал овардани тағъироти структурӣ барҳам дода шавад. «Хоҷагии халқ,— гуфта шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС,— бояд мувофиқи пешравии илму техника, технология, талаботи ҷамъиятӣ ва индивидуалӣ сари вақт аз нав сохта шавад».

Сухан пеш аз ҳама дар бораи такмил додани таносуби байни маблағгузории асосӣ барои зиёд кардани иқтидорҳои истеҳсолӣ ва нав кардани фондҳои асосӣ меравад. Фақат барои афзун гардондани иқтидорҳои истеҳсолӣ равона кардани маблағгузориҳо боиси сарфу хароҷоти зиёдатӣ шуда метавонад. Ин маблағгузориҳо дар сурате самараи дилхоҳ бахшида метавонанд, ки агар дар натиҷаи рационализация дасти коргарону хизматчиёне холӣ шаванд, ки онҳо баъди тайёрии дахлдор ва такмили ихтисос ба участкаҳои нави истеҳсолот фиристода мешаванд. Агар ба туфайли маблағгузориҳои нав ададн ҷои кор назар ба шумораи коркунони дасташон холишуда бештар афзуда, тадбирҳои зарурии тайёр кардани кадрҳо сари вақт ба амал бароварда нашаванд, ин ногузир боиси кам шудани самараи истифодаи фондҳои асосии мавҷуда ва ё қатъиян афзудани ҳодисаҳои вайрон кардани режими технологии кори таҷҳизоти нав мегардад, ки оқибати дараҷаи пасти ихтисоси коркунон мебошад.

Амалияи зиёд кардани маблағгузорӣ барои фондҳои асосӣ суръати нав кардани таҷҳизотро суст мегардонад. Аз нуқтаи назари фаъол кардани омили инсонӣ ин боиси он мешавад, ки як қисми коркунони дараҷаи маълумоти умумиашон нисбатан баланд маҷбур мешаванд, ки бо дастгоҳи кӯҳнашуда кор кунанд ва имкон надоранд, ки аз донишҳояшон пурра истифода баранд. Ҳоло дар мамлакат даҳҳо миллиард сӯмина фондҳои асосӣ кӯҳна шудаанд. Дар корхонаҳои дорои фондҳои аз ҷиҳати ҳам маънавӣ ва ҳам ҷисмонӣ кӯҳнашуда садҳо ҳазор коргарон кор мекунанд, вале ҳосилнокии меҳнати онҳо назар ба дараҷаи миёнаи он дар хоҷагии халқ хеле пасттар аст. Ҷамъият аз ин, албатта, бурд намекунад.

Дар навбати худ, қисми зиёди маблағгузорӣ барои сохтмони корхонаҳои нав ва зиёд кардани фондҳои асосӣ бисёр вақт маҷбур мекунад, ки коргарони дорои таҷриба ва дониши махсуси нокифоя ба корхонаҳои нави техникаашон мураккабтар фиристода шаванд. Қисми зиёди фалокат ҳангоми кори таҷҳизоти нав маҳз ба ҳамин сабаб рӯй медиҳад.

Илова бояд кард, ки дар шароити ҳозира маблағгузорӣ барои сохтмони корхонаҳои нав фақат ҳамон вақт боиси афзудани самараи истеҳсолот мегардад, ки агар ин маблағгузорӣ ба дараҷаи баланди техникӣ истифода карда шавад. Ин ба вуҷуд овардани қувваи коргарии дараҷаи маълумоташ баландро тақозо мекунад. Бо ин ҳама та-

лабҳои наве алоқамананд, ки ҳоло нисбат ба сиёсати инвеститсионӣ пешниҳод карда мешаванд. Дар Программаи КПСС навишта шудааст: «Аз сохтмони нав дида бештар ба нав кардани техника ва реконструкцияи корхонаҳои амалкунанда эътибор додан, дар ҳаҷми умумии маблағгузории истеҳсолӣ ҳиссаи маблағро, ки ба мақсади мазкур сарф мешавад, хеле зиёд карда, ҳаҷми хароҷоти хариди таҷҳизоту мошинро афзун гардондан лозим аст». Дар асоси ин концепция дар Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 зарурати пеш аз ҳама барои бо техникаи нав **ҷиҳозонидан ва реконструкцияи корхонаҳои мавҷуда ва сохтмони** объектҳое, ки прогресси илму техника ва иҷрои вазифаҳои социалӣ ба онҳо вобаста аст, равона кардани ресурсҳои моддӣ, молиявӣ ва меҳнатӣ қайд карда шудааст.

Қисми муҳимтарини таркибии фаъол гардондани омили инсонӣ мувофиқи концепцияи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ҳамаҷониба инкишоф додани тамоми аъзоёни ҷамъият мебошад. Социализм барои тараққиёти қобилияту истеъдоди ҳар як кас роҳи васеъ мекушояд.

Социализм бори нахуст дар таърих одамро ба соҳиби воситаҳои истеҳсолот, ба хӯҷаини тамоми истеҳсолоти ҷамъиятӣ табдил медиҳад. Ин боиси он мегардад, ки дар шароити социализм ҳар як коркун ба он мароқ зоҳир менамояд, ки чи тавр меҳнати ӯ ба меҳнати тамоми аҳли ҷамъият ҳамроҳ мешавад. Аз ин ҷост, ки коркунон мекӯшанд, ки дараҷаи маълумоти умумӣ ва ихтисосашонро баланд бардоранд, муносибати онҳо ба меҳнат ҳам тағйир меёбад. Ҳанӯз Ф. Энгельс қайд карда буд, ки «шахсиятро на фақат **чӣ** кор карданаш, балки **чӣ тавр** кор карданаш низ тавсиф менамояд» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 29, саҳ. 492).

Роли омили инсонӣ маҳз дар муносибати шахс ба меҳнат зоҳир мегардад. Фаъолияти меҳнатӣ ба замми он дараҷаи баланди ихтисоси коркунон омили муҳими тезонидани тараққиёти истеҳсолот мебошад. Дар ин бобат, алалхусус, инкишофи ихтироъкорӣ ва рационализаторӣ гувоҳӣ медиҳад. Дар зарфи чор соли панҷсолаи ёздаҳум дар мамлакат 19,7 миллион таклифи рационализаторӣ ва талабнома ба ихтироот пешниҳод карда шуд. Дар ин муддат дар истеҳсолот 96 ҳазор ихтироот ва 15,9 миллион таклифи рационализаторӣ ҷорӣ карда шуд, ки самараи иқтисодии онҳо 27,9 миллиард сӯмро ташкил дод. Солҳои панҷсолаи ёздаҳум барои республикаи мо ҳам солҳои прогресси техника ва баландшавии сифати меҳнат буданд. Танҳо соли 1985 дар истеҳсолот 10 ҳазор ихтироот ва таклифи рационализаторӣ ҷорӣ карда шуд. Самараи иқтисодии истифодаи ихтироот ва таклифҳои рационализаторӣ дар республика дар панҷсола 28 миллиону 433 ҳазор сӯмро ташкил кард.

Дар шароити социализм коркун қувваи эҷодкори процесси истеҳсолӣ аст. Дар баробари баланд шудани дараҷаи инкишофи ӯ майдони фаъолияти эҷодиаш ҳам васеъ мегардад, истеҳсолотчии типи нав ба камол мерасад. Вай шахсест, ки асосҳои политехникии истеҳсолоти ҳозираро нағз медонад, мошину процессҳои навтарини технологиро зуд аз худ карда метавонад. Вале қувваҳои истеҳсолкунандаи ҷамъият назар ба муносибатҳои истеҳсолӣ зудтар тараққӣ мекунанд. Бинобар ин тарбияи одами нав процесси тӯлонӣ ва мураккаб аст. Барҳам додани ҳодисаҳои манфие, ки дар ҷамъияти мо ҳанӯз ҷой доранд, вақти муайянро талаб мекунад. Ҳоло, ки мо дар бораи ошкорбаёнӣ дар ҳамаи ҷабҳаҳои ҳаёт сухан меронем, ҳангоме ки дар бораи ҳодисоти соҳаи социалӣ гапи ҳақро мегӯем, нағз сарфаҳм рафтан лозим аст, ки системаи тақсимоти ғайр аз тақсимоти давлатӣ вуҷуддошта чӣ тавр ба амал омадааст. Мубориза зидди даромади бедардимиён, зидди кӯшиши дидани нафъи худ, беэътиноӣ нисбат ба манфиати ҷамъият ва авлотар

донистани манфиати шахсӣ ва ғайра басо муҳим буда, дар ҳуҷҷатҳои партиявӣ ифода карда шудааст.

«Партия,— гуфта шудааст дар Программаи КПСС,— ба собиткадамона ва устуворона решакан кардани ҳодисаҳои вайрон намудани интизоми меҳнат, дуздӣ ва порахӯрӣ, ҳаннотӣ ва муфтхӯрӣ, мастигарӣ ва авбошӣ, психологияи мулкдории хусусӣ ва пулпарастӣ, хушомадгӯӣ ва лагандбардорӣ аҳамияти калон медиҳад». Ва барои пурра татбиқ намудани принципҳои асосии адолати социалӣ корҳои зиёдеро ба ҷо овардан лозим меояд.

Ҷамъият нисбат ба коркуни ҳозира талабҳои нав пешниҳод мекунад. Ин коркунест, ки бояд дар худ на хислатҳои рӯзи гузашта, балки хислатҳои фардоро таҷассум намояд. Сухан дар бораи тарбияи ҳисси шуури баланд меравад, ки он на фақат натиҷаи баландихтисос ва маълумотнок будани коркун аст. Сухан аз хусуси тарзи нави тафаккур, одату анъана, эҳсосоту завқи баланди одамон ҳам меравад. Ба ин маъно одаме ҳақиқатан озод аст, ки ақидаҳои ӯ ба рафтораш мувофиқ бошанд.

Дар ин ҷо мо ба ҷиҳати дигари омили инсонӣ дахл хоҳем кард. Дар зери мафҳуми омили инсонӣ на фақат «ресурсҳои меҳнатӣ» фаҳмида мешавад. Чунин муносибат ҳалли проблемаҳои социалиро боз медошт. Хусусияти хоси социализм ҳангоми муайян кардани омили инсонӣ иборат аз он аст, ки диққати асосӣ ба тезонидани инкишофи худи инсон, фаъолияти иқтисодӣ ва сиёсии ӯ, муҳайё кардани шароит барои пурратар зоҳир гардидани қобилияту истеъдоди вай ҷалб карда мешавад. Дар байни категорияҳои «ресурсҳои меҳнатӣ» ва «омили инсонӣ» чунин тафовут вуҷуд дорад, ки агар ресурсҳои меҳнатӣ «ташаккул» дода шаванд, пас одамон тавлид мееёбанд, тарбия карда мешаванд, соҳиби касб мегарданд, никоҳ мешаванд, фарзанд таваллуд мекунанд. Агар «ресурсҳои меҳнатӣ» дар байни соҳаҳои шуғли меҳнат тақсим шаванд, одамон касбу ихтисос, ҷои истиқомат ва корро бошуурона интихоб мекунанд, аз як соха ба соҳаи дигар, аз корхона ба корхона мегузаранд, аз як вазифа ба вазифаи дигар гузаронда мешаванд, мавқеи социалиашонро беҳтар менамоянд.

Чи тавре ки дидем, тавсифоти «омили инсонии истеҳсолот» бо ҳамон хислатҳои муҳими инсон алоқаи бевосита дорад, ки бе ин хислатҳо ӯ чун субъекти фаъоли истеҳсолоти ҷамъиятӣ амал карда наметавонад.

Фаъол гардондани омили инсонӣ маънои барои инкишофи комили социалии ҳар як одам муҳайё кардани шароити беҳтаринро дорад. Ва чунин тарзи гузориши проблема нав нест, вай объективан аз характери сохти ҷамъиятии мо бармеояд, ки дар ин бора В. И. Ленин ҳанӯз дар солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ гуфта буд: «Формулаҳои» коммунизми ҳақиқӣ... ҳама чизро ба шароити меҳнат оид мекунанд» (Куллиёт, ҷ 39, саҳ. 22).

Муайян бояд кард, ки сарфу хароҷоти беҳтар намудани шароит ва, аз ин рӯ, сифати меҳнат аз нуқтаи назари баланд бардоштани ҳосилнокии он то чӣ андоза самарабахш аст. Ба ҳисоб гирифтан лозим аст, ки чунин омилҳои муҳим, монанди сифати таълим, қобилияти шахсӣ ва ғайра ба музди кор чи гуна таъсир мерасонанд.

Мувофиқи талаботи инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда дар асоси прогресси илму техника такмил додани муносибатҳои истеҳсолӣ боз як роҳи тезондани тараққиёти социалии инсон аст. Дар ин бобат роли такмили муносибатҳои тақсимот барои пурратар дар ҳаёт татбиқ намудани принципи адолати социалӣ махсусан калон аст. Сухан на фақат дар бораи гирифтани пеши роҳи даромади бедардимиён, балки дар хусуси барҳам задани унсурҳои баробарҳақдиҳие низ меравад, ки онҳо ҳанӯз зоҳир мешаванд ва ба ташаббуси меҳнатӣ, пурра ошкор гардидани қобилияти меҳнаткашон халал мерасонанд.

Такмили муносибатҳои тақсимот дар як вақт проблемаи ҳам иқтисодӣ ва ҳам социалӣ мебошад, чунки вай, аз як тараф, ба муносибатҳои байни гурӯҳҳои меҳнаткашони соҳаҳо, ноҳияҳои гуногун, ва, аз тарафи дигар, ба муносибатҳои байни гурӯҳу табақаҳои социалии дохили онҳо дахл дорад.

Яке аз шартҳои фаъол гардидани омили инсонӣ барои ҳар як кас вобаста ба потенциали шахсии меҳнатӣ, яъне қобилияти иҷро кардани хелҳои конкретии кор муҳайё кардани имконияти гузаштан аз як вазифа ба вазифаи дигар дар ҳамаи соҳаҳои истеҳсолоти ҷамъиятӣ мебошад. Ба он муваффақ бояд шуд, ки ҳар кас ба вазифааш лоиқ бошад, поквиҷдонона ва бо тамоми ғайрат кор кунад.

Ҳоло дар ин бобат пешравии муайяне таъмин шудааст. Дар звенои поёнии коллективи меҳнатӣ, яъне дар бригадаи истеҳсолӣ меҳнат дар асоси ҳисоби хоҷагӣ ташкил карда, музди кор аз рӯи натиҷаи ниҳоӣ ва дар асоси ба назар гирифтани коэффициенти иштироки меҳнатии ҳар кас дода мешавад. Вале ин шакли прогрессивии ташкили меҳнат ҳанӯз бояду шояд паҳн нашудааст. Масалан, аз 5542 бригадаҳое, ки дар корхонаҳои саноати Тоҷикистон ҳастанд, дар ибтидои соли 1985 ҳамагӣ 329-тоаш дар шароити ҳисоби хоҷагӣ кор мекард. Аз 9266 бригадаю звенои сектори аграрии иқтисодиёт 3002-тоашон ба пудрати коллективӣ (бригадавӣ) гузаронда шуда буданд. Шубҳае нест, ки чунин шакли ташкили меҳнат боиси вусъати фаъолият ва ташаббуси меҳнатии коркун мегардад.

Дар мақола фақат баъзе ҷиҳатҳои проблемаи калон ва мураккаби фаъол гардондани омили инсонии истеҳсолот мавриди муҳокима қарор гирифтанд. Барои фаъол гардондани омили инсонӣ муҳайё кардани шароити моддӣ, иқтисодӣ, ташкилӣ ва социалӣ вақт ва истифодаи пурратари бартариҳои муносибатҳои истеҳсолии социалистиро тақозо мекунад. Ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС диққати халқи советиро маҳз ба ҳамин ҷалб менамоянд.

---

## МАРРАҲОИ ПАНҶСОЛАИ ДУВОЗДАҲУМ

● **Нахустин бор пешбинӣ шудааст, ки тамоми афзоиши даромади миллӣ, маҳсулоти саноат ва дигар соҳаҳои истеҳсолӣ аз ҳисоби зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат ба даст оварда шавад.**

● **Иҷрои чунин вазифаи муҳим, ба мисли ба манбаи асосии қонеъ гардонидани талаботу эҳтиёҷоти иловагӣ ба сӯзишворӣ, ашьёи хом ва дигар масолеҳ табдил додани иқтисодиёт куллан тезонида мешавад. Аз ҳисоби ҳамин пешбинӣ шудааст, ки дар панҷ соли наздиктарин 60—65 фоизи афзоиши талабот ба ресурсҳои муҳимтарин қонеъ гардонда шавад. Дар натиҷа сарфаи харочоти моддӣ умуман дар хоҷагии халқ соли 1990 ду баробар меафзояд.**

● **Дар байни проблемаҳои муҳимтарини зиёд кардани самаранокӣ сифати маҳсулот ва кор проблемаи хеле ҷиддӣ ва таъхирнопазир аст. Пешбинӣ шудааст, ки дар давоми панҷ сол вазни қиёсии тамоми маҳсулоти саноатии дорои категорияи олии сифат тақрибан ду баробар зиёд карда шавад.**

---

# ОЛАМИ МАЪНАВИИ ОДАМИ СОВЕТӢ

*Я. ОДИНАЕВ,*
*номзади илми фалсафа*

Дар натиҷаи ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь дар таърихи башарият саҳифаи нав кушода шуд ва давраи нави тараққиёти ҷамъият — давраи сохтмони ҷамъияти коммунистӣ оғоз ёфт. Ҷамъияти нав меҳнаткашонро аз зулму бекорӣ, аз тарсу ваҳми фардои ноумедона озод намуд, дар назди онҳо вазифаҳои нав: дигаргун сохтани худ, аз худ кардани донишҳо, баланд бардоштани маданият, афзун гардондани имкониятҳои эҷодкории худ, бо назарияи революционӣ мусаллаҳ гардиданро гузошт.

Дар рафти дар асосҳои социалистӣ ва коммунистӣ дигаргун сохтани ҳаёти ҷамъиятӣ бе донишҳои илмӣ, бе назария ва қобилияти эҷодкорона ривоҷ додану ба кор бурдани ин назария амал кардан аз имкон берун аст. Ҳазорҳо ҳазор одамон ҳаёти худро барои ояндаи рахшон — социализм қурбон кардаанд, ки ин яке аз мисолҳои равшани қувваи бузурги дигаргунсозандае мебошад, ки идеяҳои пешқадам доранд. Одамон бо ин идеяҳо мусаллаҳ гардида, ҷонбозӣ мекарданд ва нағз медонистанд, ки онҳо мағлубнопазиранд.

Идеяҳои коммунистӣ қуллаи прогресси социалӣ ва маънавӣ гардиданд. Муборизони кори халқ ҳис карданд, ки онҳо ифодакунандаи фикру зикр ва орзуи тамоми халқи меҳнаткаш мебошанд. Ва ин ба онҳо қувваи бузург мебахшид. Нахустин маротиба дар таърихи инсоният оммаи халқ одамонеро ҳақиқатан дастгирӣ намуд, ки идеяҳои коммунистиро паҳн мекарданд. Ва ин ягонагии партия ва халқ матину устувор аст.

Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв дар Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС қайд кард: «Вазифаҳои мураккаб ва миқьёсан калони марҳалаи ҳозираро, ки ба тамоми соҳаҳои ҳаёти мо дахл доранд, танҳо ба эҷодкории амалии халқ, ба ақлу хирад, маҳорат ва меҳнати он такья намуда, иҷро кардан мумкин аст».

Чунин хулоса, ки истеҳсолоти моддӣ пеш аз олами маънавии инсон вуҷуд дошт ва он боиси пайдоиши ин олами маънавӣ гаштааст, ҳақиқати баҳснопазири марксизм-ленинизм мебошад. Аммо вай роли фаъолона ва эҷодкоронаи шуур, ҳамаҷониба ғанӣ гардидани олами маънавии инсонро ҳеҷ гоҳ маҳдуд накардааст.

Дар Резолюцияи съезди XXVII КПСС қайд карда шудааст: «Дараҷаи камолоти ҷамъияти социалистиро баланд бардоштан, коммунизм барпо намудан, яъне шуури инсонро пай дар пай баланд бардоштан, олами ботинии вайро ғанӣ гардондан, потенциали эҷодии халқро ба ҳаракат овардан аст».

Маҳз социализм монеаҳои чандинасраеро, ки меҳнат ва маданиятро аз ҳам ҷудо мекарданд, барҳам медиҳад ва комьёбиҳои илму техника, адабиёт ва санъатро дастраси меҳнаткашон мегардонад. Ҷамъияти коммунистӣ на танҳо фароҳам овардани неъматҳои моддӣ, балки нексиришт кардани одамонро мақсади худ қарор медиҳад. Вай

барои ташаккули олами бои маънавии одами нав шароитҳои моддӣ, сиёсӣ ва маданӣ фароҳам меоварад.

Олами бои маънавӣ инкишофи қобилияти зеҳнӣ, маданияти баланди зоҳирӣ, эътиқоди идеявӣ, ҷаҳонбинии илмиро дар бар мегирад. Ин қисматҳо байни худ алоқаманд ва ба якдигар вобаста мебошанд. КПСС ба таълимоти классикони марксизм-ленинизм такья карда, дар фаъолияти идеологии худ дар баробари ба вуҷуд овардани базаи моддию техникии коммунизм вазифаи тарбия кардан ва ташаккул додани одами нав — шахси ҳамаҷониба инкишофьёфтаро гузошт ва қайд намуд, ки шуури аъзоёни ҷамъият ҳар қадар баланд бошад, фаъолияти эҷодии онҳо дар барпо кардани базаи моддию техникии коммунизм, дар инкишофи шаклҳои коммунистии меҳнат ва муносибатҳои нави байни одамон ҳамон қадар бештар ва васеътар ривоҷ меёбад ва, аз ин рӯ, вазифаҳои сохтмони коммунистӣ ҳамон қадар тезтар ва муваффақиятноктар иҷро мешаванд.

Зарурати объективии ҳамаҷониба тараққӣ додани аъзоёни ҷамъияти социалистиро ҳоло худи рафти истеҳсолот ба миён меоварад, ки он дар ҳар як меҳнаткаши советӣ парваридани бошуурӣ ва интизомнокӣ, муносибати эҷодкоронаро ба меҳнат тақозо менамояд. Вазифаи стратегии интенсификацияи ҳамаҷонибаи истеҳсолот дар асоси васеъ ҷорӣ кардани комьёбиҳои илму техника, такомули планкашӣ ва идоракунӣ, паҳн намудани таҷрибаи пешқадам, риояи режими қатъии сарфакорӣ, мустаҳкам кардани тартиботро, ки ҳоло партия ба миён гузоштааст, бе баланд шудани шууру маданияти коммунистии тамоми меҳнаткашон иҷро кардан мумкин нест. «Имрӯз ҳам боварии комил ба қувваҳои эҷодии коргарон, деҳқонон, интеллигенция, ба рӯҳи олии маънавӣ ва иродаи халқ ба партия дилпурӣ мебахшад»,— қайд кард М. С. Горбачёв дар маърӯзаи худ дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС оид ба масъалаҳои тезонидани прогресси илму техника.

Бо ибораи дигар, проблемаи ташаккули одами нав бо проблемаи пойдоргардӣ ва инкишофи шууру маданияти коммунистӣ алоқаманд аст, ки он дар шароити такомулоти ҷамъияти социалистии барпокардаи халқи советӣ аҳамияти махсус пайдо кардааст.

Процесси дигаргуншавии олами маънавии шахсият дар меҳнат ба вуқӯъ меояд. Ба ин муносибат саволе ба миён меояд: «Олами маънавии инсон чист?» Ё боз ҳам конкреттар: «Олами маънавии шахсият чист?»

Бояд қайд кард, ки дар шарҳи олами ботинии инсон ду нуқтаи назар вуҷуд дорад — идеалистӣ ва материалистӣ. Идеализм ва дин мафҳуми олами ботинии инсонро бо мафҳуми «рӯҳ» алоқаманд менамоянд. Онҳо чунин мешуморанд, ки рӯҳ ин ҷисми махсуси ғайримоддӣ, шарораи илоҳӣ мебошад, ки онро худо дар пайкари одамӣ ҷой кардааст. Мувофиқи таълимоти онҳо маҳз рӯҳ олами ботинии инсонро ба вуҷуд меоварад ва ҷавҳари ҷовидон аст.

Материализм чунин дарки тасаввуфонаи олами ботинии инсонро рад менамояд ва ба ҷои мафҳуми рӯҳ мафҳуми олами психикӣ, ботиниро пеш мегузорад. Материализм ҳаминро ба асос мегирад, ки ҳаёти психикии инсон маҳз олами ботинии он, маҷмӯи ҳамаи омилҳои маънавие мебошад, ки ин омилҳо ӯро ба амал водор менамоянд. Ин хосияти майнаи инсон, маҳсули фаъолияти ҷамъиятӣ аст. Олами ботинии шахсиятро ин тавр аниқтар таъриф кардан мумкин аст: «Олами ботинии шахсият инъикосу ифодаи системаи динамикии эҳсосот ва ҳаяҷони фард, ки ба шароитҳои объективии таърихӣ, иқтисодӣ, социалию сиёсӣ, илмию техникӣ вобастаанд, инчунин инъикоси тасаввурот ва мулоҳизаю идеяҳое мебошанд, ки дар процесси иштироки фаъолонаи амалии шахс дар фаъолияти ҷамъиятӣ пайдо мешаванд. Маҳз ана ҳаминҳо қобилияти зеҳнӣ — маданияти ҳар як касро муайян мекунанд. Аз як тараф, ҷамъият ҳамчун барометри ба худ хос самт-

ҳои асосии фаъолияти одамонро муайян менамояд, аз тарафи дигар, ба ташаккули олами ботинии шахсият таъсири ҳамаҷониба мерасонад. Аммо, дар навбати худ, аҳамияти ҳаминро паст задан мумкин нест, ки сифати маҳсули меҳнати ҳам ҷисмонӣ ва ҳам фикрӣ, самараи боздеҳӣ ба коллектив ё ҷамъият аз бисьёр ҷиҳат ба амиқӣ ва васеъгии олами ботинии инсон, ба донишу қобилият, малакаю одатҳои вай вобаста аст.

Охир, неъматҳои моддӣ ва маънавиро коллектив меофарад, коллектив бошад, аз шахсони алоҳида ташаккул меёбад. Ҳар кас дар рафти фаъолияти худ ба андозае ҳисса гузошта метавонад, ки корнамоиаш барои дигарон ибрат мегардад. Чунончи, корнамоиҳои халқи советиро дар солҳои ҷанги гражданӣ, индустронӣ ва коллективонӣ, дар давраи Ҷанги Бузурги Ватанӣ, дар солҳои сохтмони социализм, дар сохтмони роҳи оҳани Байкалу Амур ва фатҳи кайҳон ба хотир меоварем.

20 январи соли 1929 дар газетаи «Правда» мақолаи В. И. Ленин «Мусобиқаро чӣ тавр бояд ташкил кард?» чоп шуда буд, ки он дар инкишофи мусобиқаи социалистии оммавӣ дар мамлакат, аз ҷумла дар вусъати ҳаракати стахановӣ, роли бузурги ташкилкунанда бозид.

Ҳаракати стахановӣ на фақат ба мақсади баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат нигаронида шуда буд, балки бисьёр вазифаҳои гуногуни социалию иқтисодиро иҷро мекард. Вай бо азхудкунии техникаи нави сермаҳсул алоқаманд буд. Вале барои ин шуури сиёсии одамонро тағьир дода, ба ҷои шаклҳои кӯҳна шаклҳои нави корро ҷорӣ кардан, мураббигиро ривоҷ додан лозим буд. Ин стахановчиёнро водор мекард, ки ба таври нав, ба таври давлатӣ, ватандӯстона фикр кунанд.

Ҳаракати стахановӣ дар Тоҷикистон ҳам пайравони бисьёр пайдо кард. Эстафетаи ҳаракати стахановиро аввалин шуда маъданканони Консой, коргарони комбинати абрешими Ленинобод ва фабрикаи шоҳибофии Душанбе (комбинати абрешими ҳозира) гирифтанд. Соли 1937 ҳаракати стахановӣ аз се ду ҳиссаи коргарони республикаро фаро гирифт.

Ташаббускорию рекордҳо, мубориза барои ҳосилнокии баландтарини меҳнат натиҷаи қонунии тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъияти мо, вусъати фаъолияти одамони советӣ, савияи баланди идеявию сиёсии онҳо мебошад. Ба ин ташаббуси ватандӯстонаи коллективҳои меҳнатии иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе, заводи «Тоҷикгидроагрегат», комбинати абрешими Ленинобод, управленияи кони ангишти «Тоҷикистон», заводи трансформатори Кӯрғонтеппа ба номи 60-солагии СССР, ки аз ҳисоби истифодаи оқилонаи ресурсҳои меҳнатӣ, моддӣ ва молиявӣ фонди сарфаи аз план зиёд ба вуҷуд оварда, соли 1985 бо ашьёи хом, сӯзишворӣ ва энергияи сарфагардида ду рӯз кор карданд ва ин ташаббусро КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон маъқул دониста буд, мисол шуда метавонад.

Ин иқдоми ҳақиқатан ватандӯстонаро бисьёр коллективҳои истеҳсолии республика дастгирӣ намуданд. Ҳоло дар Тоҷикистон номҳои навоварoне ба ҳама маълуманд, ки меҳнати онҳо барои дигарон ибрат аст. Инҳо лауреати Мукофоти Давлатии СССР, бофандаи фабрикаи трикотажи Ӯротеппа Қ. Азимов, бофандаи комбинати абрешими Душанбе Е. Гончарова, механик-ронандаи совхози «Ленинобод»и райони Зафаробод Э. Ҳалимов ва даҳҳо нафар дигар қаҳрамонони меҳнат мебошанд.

Фаъолияти меҳнатӣ, корнамоиҳо, ҳаракати революционии одамон — ҳамаи ин амалиёти бошууронаанд. Аммо гоҳо чунин ҳам мешавад, ки одамони алоҳида ғайри қонунҳои хирад амал мекунанд, олами маънавии худро ифлос менамоянд, қадру қимати худро паст меза-

нанд ва бо ҳамин ба ҷамъияту тамаддун зарар меоваранд. Ҷиҳати дигарро ҳам фаромўш кардан лозим нест, ки сифатҳои пасти маънавии одам ба ҷамъият талафи калон меоварад. Барои аз чунин оқибатҳо халос намудани ҷамъият баъзан солҳои дароз, ҳатто даҳсолаҳо лозиманд.

В. И. Ленин дар вақташ се душмани асосиро номбар карда буд, ки барои сохтмони ҷамъияти нав халал мерасонанд: душмани якум — савлатмандии коммунистӣ, дуюм — бесаводӣ, сеюм — порахўрӣ. Дигаргуниҳои мусбати тарбияи маънавии одамони советиро қайд карда, гуфтан мумкин аст, ки шояд танхо душмани дуюм — бесаводиро то охир бартараф кардан муяссар гардид. Шарри якуму сеюм бошанд, ҳанўз худро зоҳир мекунанд. Маҳз барои ҳамин дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII партия ва Пленумҳои пешинаи КМ КПСС зарурати бо тамоми воситаҳои ташкилӣ, молиявӣ, юридикӣ пешгирӣ кардани порахўрӣ, муфтхўрӣ, ҳаннотӣ, даромади ғайримеҳнатӣ, ҳар як суиқасд ба моликияти социалистӣ қайд карда мешавад.

Маълум аст, ки пропагандаи буржуазӣ майли одамони алоҳидаро барои бойшавӣ, барои беҳбудии шахсӣ бар хилофи манфиатҳои коллектив, барои молу пулпарастӣ ва ғайра бо ҳар роҳ зиёд карданӣ мешавад. Вай кўшиш мекунад, ки «орзўи соддалавҳонаи дар психологияи майдабуржуазии индивидуализм ҷойдоштаро дар бораи «озодии мутлақ» авҷ гиронад, ки ин «озодии мутлақ» рафтори одамро ягон қадар ҳам маҳдуд накарда, балки баръакс, аз тарафи ҷамъият танзим шудани рафтори ўро пешгирӣ намояд» (Иттифоқи Советӣ. Маълумотномаи сиёсию иқтисодӣ М., 1975, саҳ. 390).

Паҳн намудани ҳар як тамоили номбаршуда ба сохтмони социализм ва коммунизм зиёни калон расонда метавонад. Масалан, чизпарастӣ ё майзадагӣ на фақат қадру қимати инсонро паст мезананд, балки ба ҷамъияти мо зарари калон меоваранд. Баъзеҳо чунин мафҳум, монанди чизпарастиро нодуруст мефаҳманд. Аммо Г. Л. Смирнов дар китоби худ «Одами советӣ» нишон медиҳад, ки дар паси ин мафхум одамкушӣ ба мақсади ғоратгарӣ; дуздӣ дар корхона; порахўрӣ; корхонадории пинҳонӣ; дуздидани молу мулки гражданинҳои алоҳида; тамаъкорӣ, таҳдид; ба мақсади чизғундорӣ ҷустани кори хеле қулай; аз ҳисоби давлат қонеъ кунондани манфиатҳои «одамони наздик»; рў гардондан аз меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ, кўшиши бо роҳҳои гуногун аз ҳисоби касони дигар зиндагӣ кардан ниҳонанд (Ниг. Г. Л. Смирнов. «Одами советӣ». М., 1971, саҳ. 283—284).

Молпарастӣ, муфтхўрӣ, ҳаннотӣ, фиребгарӣ... Инҳо, албатта, одату рафтори модарзод намебошанд. Баъзан чунин ҳам мешавад, ки одам мавқеи худро дар ҷамъият ҳанўз муайян накарда, дар зери таъсири шахсони аз ҷиҳати маънавӣ ва сиёсӣ вайроншуда шарики онҳо, вайронкунандаи қонуну тартибот мешавад.

Ба характер, қобилияти фикрӣ ва ҷисмонии одам майпарастӣ таъсири калон мерасонад. Дар зери таъсири май сустиродагии аламовар меафзояд, ки ин шахсро зудбовар, ноўҳдадор, беинтизом мегардонад. Мастигарӣ боиси бепарвогию танбалӣ, дурўғгўӣ гардида, аҳамияти меъёрҳои маънавӣ хеле паст мешавад, ҳисси ўҳдадории одам дар назди ҷамъият аз байн меравад.

Маҳз барои ҳамин қарори КМ КПСС «Дар бораи тадбирҳои барҳам додани мастигарӣ ва майзадагӣ»-ро тамоми халқ маъқул донист. Дар он, алалхусус, қайд шудааст, ки дар шароити ҳозира, ки қувваҳои бунёдкори сохти социалистии мо, афзалиятҳои тарзи советии ҳаёт торафт бештар зоҳир мегарданд, риояи қатъии принципҳои ахлоқу одоби коммунистӣ, бартараф намудани урфу одатҳои зарарнок, пеш аз ҳама чунин ҳодисоти иллатнок, монанди мастигарӣ, суиситеъмоли машрубот аҳамияти махсус пайдо мекунанд.

Одами нав, аз як тараф, зодаи социализм, аз тарафи дигар, би-

нокори ҷамъияти коммунистӣ мебошад. Олами маънавии ӯ бояд ба ҳамаи талабҳои ҷамъияти барпошудаи социалистӣ мувофиқ бошад. Одами нав дар зери таъсири шароитҳои объективӣ, иштироки фаъолонаи ӯ дар сохтмони коммунизм, инкишофи асосҳои коммунистӣ дар ҳаёти иқтисодӣ ва ҷамъиятӣ ташаккул меёбад. Дар баробари ин худи шароитҳои мусоиди объективӣ одами навро ташаккул дода наметавонанд. Шахсияти ҳамаҷониба мутараққӣ инчунин дар зери таъсири тамоми системаи кори тарбиявии партия, давлат ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ ба вуҷуд меояд. Ин кор дар асоси заминаи мустаҳками методологияи марксистӣ-ленинии тарбия бошуурона ва ҳадафманд ба ҷо оварда мешавад.

В. И. Ленин объекти кори идеологиро ҳамаҷониба ва амиқ асоснок кардааст: «Инкишофи шуури омма, мисли ҳамеша, замина ва мазмуни асосии тамоми кори мо мебошад» (Куллиёт, ҷилди 13, саҳ. 376). Принципҳо ва роҳҳои асосии ташаккули олами маънавии одами навро партия муайян кардааст. Инҳо ташаккул додани ҷаҳонбинии илмӣ, тарбияи меҳнатӣ, пойдор гардондани ахлоқи коммунистӣ, ривоҷу равнақи интернационализми пролетарӣ ва ватандӯстии социалистӣ, инкишофи ҳаматарафаи шахсияти инсон, бартараф кардани урфу одатҳои зарарноки капитализм дар шуур ва рафтори одамон, фош кардани идеологияи буржуазӣ мебошанд.

Маълум аст, ки барои дар рӯҳи талабҳои зикршуда тарбия карда, ба камол расондани одами нав ба инкишофу такомулоти қобилиятҳои зеҳнии он диққати махсус додан зарур аст. Охир, барои одами нав меҳнати ҷисмонӣ ва фикрӣ талаботи амалӣ мешаванд, вай аз меҳнати худ на танҳо қаноатмандии моддӣ, балки маънавӣ ва эстетикӣ ҳам пайдо менамояд.

Маҳсул ва самараи меҳнати фикрӣ ба муташаккилӣ, самаранокӣ, басарфагӣ ва маданияти меҳнати ҷисмонӣ таъсири калон мерасонад. Охир, онҳо қисмҳои таркибии ҷудонашавандаи фаъолияти инсон мебошанд. Қобилиятҳои зеҳнӣ аз бисьёр ҷиҳат суръати ташаккули ҷаҳонбинӣ, ахлоқи коммунистӣ ва ғайраро таъмин мекунанд.

Муваффақиятҳои халқи советӣ дар соҳаҳои илму техника, маданият ва дараҷаи баланди қобилиятҳои зеҳнии кадрҳои мо шаҳодат медиҳанд, ки дар тайёр намудани онҳо КПСС — пешвои халқи советӣ роли якумдараҷа мебозад. Аммо ин чунин маъно надорад, ки бо комьёбиҳои худ дар соҳаи тарбияи зеҳнии насли нав хотирҷамъ шудан мумкин бошад. Баръакс, талаботи ҷамъияти мо ба кадрҳои аз ҷиҳати зеҳнӣ инкишофьёфта меафзояд. Ба ин муносибат гуфтан ҷоиз аст, ки баробари илмҳои конкретӣ ва ҷамъиятӣ таълиму пропагандаи чунин илм, монанди мантиқ, ки грамматикаи тафаккури дуруст мебошад, вусъат додан лозим аст. Ҳанӯз дар процесси таълим мантиқи расмӣ, тематикӣ ва диалектикиро бо ҳам пайвастан ва китобҳои дарсии диққатовар ва дастрастарро таълиф кардан зарур аст. Мухтасар гӯем, дар кадрҳои ҳамаи звеноҳо маҳорати тафаккури самарабахш ва мантиқӣ парваридан даркор, то ки онҳо ҳамаи вазифаҳоеро, ки дар назди ҷамъият истодаанд, бомуваффақият ба ҷо оваранд. «Такомулоти социализми мутараққӣ,— қайд шуда буд дар Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС,— бе кори бузурги аз ҷиҳати маънавӣ инкишоф додани одамон имконнопазир аст».

Партия ба тарбияи маънавии одамон диққати махсус медиҳад. Дар Резолюцияи съезди XXVII КПСС гуфта шудааст: «Сифатҳои идеявию маънавии коркунон, корҳои амалӣ, қобилияти роҳи сиёсии партияро фаъолона татбиқ намудани онҳо дар ҳамаи ҳолатҳои аз як кор ба кори дигар гузарондани кадрҳо бояд меъёри ҳалкунанда бошанд. Ҳар роҳбар бояд аз ҷиҳати идеявӣ устувор, дорои маданияти олии сиёсӣ, ҳолдону кордон бошад, кори коллективро ташкил карда тавонад, одамонро бо ибрати шахсӣ рӯҳбаланд намояд, ба принципҳо

содиқ, ақидаҳои қавии маънавӣ дошта бошад, бо омма доимо алоқа карда истад, ғами манфиату эҳтиёҷоти одамонро хӯрад. Нисбат ба коммунистоне, ки вазифаи роҳбарӣ намудан ба ташкилотҳои партиявӣ ба зиммаашон гузошта шудааст, бояд талаби махсус гузошта шавад».

Ҷамъияти социалистӣ психологияи омма, муносибати онҳоро ба меҳнат ба куллӣ тағьир дод. Одамон меҳнатро чун кори барои худ, барои тамоми ҷамъият дарк мекардагӣ шуданд, ки беҳбудии ҳама ва ҳар кас ба он вобаста аст. Сабаби қаҳрамонии меҳнатии бемислу монанд дар шароити социализм, аз ҷумла шанбегиҳои коммунистӣ, мусобиқаи социалистӣ, зарбдорӣ, ҳаракати стахановӣ, ҳаракат барои муносибати коммунистӣ ба меҳнат ҳамин аст. Меҳнат, ки дар шароити капитализм ҳоло ҳам ченаки истисмори одам мебошад, барои одамони советӣ шаъну шараф, шуҷоат ва қаҳрамонӣ гардид.

Иҷрои ҳар як кор ба кадрҳо вобаста аст. Ва агар имрӯз сарварони истеҳсолоти мо усулҳои пешқадами меҳнатро фаъолона ҷорӣ намоянд, пас онҳо ҳам ба симои маънавии меҳнатдӯстони советӣ таъсири амиқ мерасонанд. Социологҳо ҳисоб кардаанд, ки дар байни шахсони аз рӯи нарядҳои индивидуалӣ кор мекардагӣ танҳо 42,8 фоизашон мадад расонданро ба рафиқони ҳамкор вазифаи худ мешумоpанд. Аммо дар коллективҳое, ки пудрати бригадавӣ амал мекунад, ин нормаи рафтори 84,3 фоизи коргарону коркунони инженерию техникӣ ҳисоб мешавад. Самараи шакли бригадавии ташкили меҳнат ва додани ҳаққи он аз ҷиҳати маънавӣ ана то чи андоза калон аст.

Пинҳон нест, ки чунин ҳам воқеъ мешавад: шахси касбу кори худ, техника, илмро нағз медонистагӣ, ҷисман бақувват дар айни ҳол муфтхӯр, мансабпараст, вайронкунандаи интизоми меҳнатӣ мебошад. Вай, албатта, ба ҷамъият боздеҳи даркорӣ дода наметавонад. Дар чунин ҳолатҳо чӣ бояд кард? Охир, дар процесси сохтмони ҷамъияти социализми мутараққӣ тарзу усулҳои маъмурии танзими муносибатҳои байни одамон кам мешаванд. Бинобар ин ба кори идеологӣ, самаранокии он бештар диққат додан лозим меояд.

Дар Программаи КПСС аниқу равшан нишон дода шудааст: «Партия барои пурратар истифода бурдани қуввваи дигаргунсозии идеологияи марксистӣ-ленинӣ дар роҳи тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат чораҳои зарурӣ мебинад, дар роҳи тарбияи идеявию сиёсӣ, меҳнатӣ ва ахлоқии мардуми советӣ, **тарбия намуда, ба камол расондани шахси мутаносибан инкишофёфта, дар корҳои ҷамъият фаъол, ки сарватҳои маънавӣ, покизаахлоқӣ ва камолоти ҷисмониро дар худ фароҳам овардааст,** собитқадамона кор мекунад».

Дар ҳаёти ҷамъият роли чунин омилҳои маънавӣ, монанди садоқат ба кори коммунизм, коллективизм, интернационализми пролетарӣ, интизомнокӣ, ҳисси вазифаи ҷамъиятӣ, адолати ҷамъиятӣ торафт бештар меафзояд. Ва ин дар соҳаи тарбияи маънавии одамони советӣ зоҳир мегардад. Ба чӣ оварда расондани фаромӯши ин принципҳоро дар фактҳои ҳаррӯзаи ҳаёти мамлакатҳои мутараққии капиталистӣ дидан мумкин аст, ки дар онҳо ҷинояткорӣ рӯз аз рӯз зиёд мешавад. Онҳо дар бораи худ менависанд: «Соат чиқ-чиқ мекунад. Дар ҳар ду сония — як ҷинояти ҷиддӣ»,— гуфта мешавад дар навиштаҷоти зери расме, ки дар нашрияи ҳарҳафтаинаи америкоии «Ю. С. энд Уорлд рипорт». Ва баъд: «Дар ҳар 23 сония — одамкушӣ, дар ҳар 6 дақиқа — таҷовуз ба номус, дар ҳар 58 сония — ғоратгарӣ, дар ҳар 48 сония — ҳамлаи маҷрӯҳкунанда, дар ҳар 28 сония — дуздидани автомобиль, дар ҳар 8 сония — дуздӣ бо шикастани дар, дар ҳар 4 сония — дуздигарӣ». Дар ин ҷо шарҳ зиёдатист.

Сарватҳои моддӣ ва маънавии ҷамъияти коммунистӣ ва аз паси онҳо соҳаҳои зеҳнӣ ва маънавию эстетикӣ асоси ҷаҳонбинии илмӣ хоҳанд шуд. Дар мамлакати мо дар шароити социализм ва сохтмони ҷамъияти коммунистӣ, ки тараққиёти стихиявии иқтисодиёт бо таш-

кили бошууронаи истеҳсолот ва тамоми ҳаёти ҷамъиятӣ иваз шуда, назария ҳар рӯз дар амалия татбиқ карда мешавад, дар асоси марксизм-ленинизм, ҳамчун системаи том ва мавзуни ақидаҳои философӣ, иқтисодӣ ва социалию сиёсӣ, ташаккул додани ҷаҳонбинии илмии ҳамаи меҳнаткашони ҷамъият аҳамияти якуминдараҷа пайдо мекунад. Маҳз ҷаҳонбинии илмӣ асоси олами маънавии одами нави советӣ мебошад.

Таҳкурсии ҷаҳонбинии илмӣ марксизм-ленинизм, таълимоте мебошад, ки ба фаҳмиши материалистӣ, диалектикии моҳият ва тараққиёти табиату ҷамъият асос ёфтааст. Ҷаҳонбинии илмӣ роҳнамои фаъолияти одами нав мебошад.

Мувофиқи қарорҳои Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС ба роҳ мондани тамоми кори идеологии мо оид ба ташаккули олами маънавии одами ҷамъияти социализми мутараққӣ чунин маъно дорад, ки ҳамаи шаклу усулҳои он асосан бояд ба баланд бардоштани дараҷаи хоҷагидорӣ, тезондани прогресси илму техника, пурратар истифода бурдани неруи истеҳсолӣ, ба пурзӯр кардани режими сарфакорӣ ва интизом нигаронида шаванд.

Тезиси машҳури К. Маркс дар бораи он ки «одамон ҳам маҳсули шароит ва тарбия мебошанд ва, аз ин рӯ, одамони тағьирьёфта маҳсули дигар шароит ва тарбияи тағьирьёфта мебошанд» (Асарҳо, ҷилди 3, саҳ. 2) имрӯз ҳам, мисли 150 сол қабл аз ин, дуруст аст. Охир, мақсади кори идеологӣ на фақат аз он иборат аст, ки одамон ба ҳаётӣ будани идеалҳои коммунистӣ бовар кунонда шаванд, балки аз он ҳам иборат аст, ки онҳо ба тағьир додани шароите нигаронида шаванд, ки ба нормаҳо ва идеалҳои коммунистӣ ба андозаи зиёд мувофиқ оянд. Бинобар ҳамин ҳам вазифаи ташаккули олами маънавии одами нав аҳамияти аввалиндараҷа пайдо мекунад.

## БАЛАНД ГАРДИДАНИ ДАРАҶАИ ЗИНДАГӢ

● **Ба амал баровардани тадбирҳо дар соҳаи ҳаққи меҳнат имкон медиҳад, ки моҳонаи коргарону хизматчиён дар охири панҷсолаи дувоздаҳум ба ҳисоби миёна то ба 215—220 сӯм расонда шавад.**

● **Музди кор дар колхозҳо афзуда, ба ҳисоби миёна то 180 сӯмро ташкил медиҳад. Дар сурати ба ҳисоб гирифта шудани мадохилот аз хоҷагии ёрирасони шахсӣ даромади реалии колхозчиён амалан ба даромади коргарону хизматчиён баробар мешавад.**

● **Фондҳои ҷамъиятии истеъмол дар давоми панҷсола боз ҳам инкишоф ёфта, афзун мегарданд ва дар соли 1990-ум ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ зиёда аз 600 сӯмро ташкил медиҳанд.**

● **Дар панҷсолаи дувоздаҳум ба масъалаи собитқадамона мустаҳкам намудани базаи моддию техникии соҳаи социалию маданӣ диққати махсус дода мешавад. Мувофиқи супоришҳои ислоҳоти мактаб пешбинӣ шудааст, ки миқдори ҷои талабагон 1,4 баробар зиёд карда, шароити кори таълиму тарбия беҳтар гардонда шавад. Дар панҷсола пешбинӣ шудааст, ки дар деҳот бештар аз 500 хонаи маданияти районӣ ва зиёда аз 3,5 ҳазор клуб сохта шавад.**

# МАҶЛИСИ ПАРТИЯВӢ — МАКТАБИ ТАРБИЯ

*Ю. ПОНОСОВ,*
*котиби дуюми комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ*

Ҳуҷҷатҳои таърихии съезди XXVII КПСС — Маърӯзаи сиёсии Комитети Марказии КПСС ба съезд, ки бо он Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв баромад кард, таҳрири нави Программаи КПСС ва Устави КПСС бо тағйироти таклифшуда, ки съезд тасдиқ кард, Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 дорои қувваи бузурги сафарбаркунанда мебошанд. Рӯҳбаландии оммаи васеи меҳнаткашон, ки ин ҳуҷҷатҳо ба амал овардаанд, дар он махсусан равшан зоҳир мегардад, ки одамони советӣ ба татбиқи дастурҳои съезд бо камоли ғайратмандӣ шурӯъ карданд.

Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ки мувофиқи Устави КПСС асоси партия мебошанд, дар амалӣ гардондани ҳамаи нақшаҳоямон бояд роли якумдараҷа бозанд. Ҳоло дар ҳайати ташкилоти партиявии вилоят 403 ташкилоти ибтидоии партиявӣ ҳаст. Таҷрибаи зиёди амалии дар солҳои охир андӯхтаи онҳо оид ба такмили тарзу услуби кор, вусъати фаъолияти ташкилотчигӣ ва сиёсии байни коммунистон ва ҳамаи меҳнаткашон ба онҳо имкон медиҳад, ки проблемаҳои муҳими ба миён гузоштаи ҳаётро зудтар ва бо камоли кордонӣ ҳал намоянд, ба вазъияти кори коллективҳои меҳнатӣ фаъолонатар таъсир расонанд.

Вале вазифаҳои мураккаб ва масъуле, ки аз қарорҳои съезди XXVII КПСС бармеоянд, минбаъд ҳам баланд бардоштани қобилияти ҷанговарии онҳоро тақозо мекунанд. Қобилияти ҷанговарии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бошад, аз бисёр ҷиҳат ба он вобаста аст, ки дар онҳо маҷлисҳои партиявӣ чӣ тавр мегузаранд. Зеро коммунистон маҳз дар ҳамин маҷлисҳо масъалаҳои муҳими такмили кори ташкилотчигӣ ва сиёсиро якҷоя муҳокима мекунанд, бо вазифаҳои умумипартиявӣ алоқаманд кардани ҷидду ҷаҳди худ, ба иҷрои ҳар кор аз нуқтаи назари партиявӣ муносибат карданро меомӯзанд.

Маҷлиси партиявӣ, ки мувофиқи параграфи 22 Устави КПСС органи олии роҳбарикунандаи ташкилоти партиявӣ мебошад, муттаҳидии идеявию ташкилии онро таъмин намуда, ба вай имкон медиҳад, ки вазифаи олии ядрои сиёсии коллективи меҳнатиро мунтазам ва собитқадамона иҷро намояд. Комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ ин соҳаи фаъолияти ташкилотҳои партиявиро доимо дар мадди назар дошта, саъю кӯшиш мекунад, ки роль ва аҳамияти маҷлисҳои партиявиро чун мактаби тарбия, мактаби таъмини ягонагии фикру ақида ва амалиёти коммунистон торафт баланд бардорад.

Комитети вилоятии партия диққати комитети шаҳрӣ ва комитетҳои районии партияро ба пурзӯр кардани назорат ва ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар ин соҳаи масъули роҳбарӣ расондани кӯмаки методӣ ҷалб менамояд. Дар маҷлисҳои партиявӣ мунтазам иштирок

кардани фаъолони интихобшавандаи партиявӣ, махсусан аъзоёни бюрои комитети вилоятии партия ва кормандони аппарати он, таҳсили доимӣ, таҷрибаомӯзӣ, семинару маҷлисҳои машваратӣ, маҷлисҳои дастурдиҳӣ, ҷамъбасту интишори таҷрибаи мусбат — ин ҳама ва дигар шаклу усулҳои кори ташкилии партиявӣ ба мақсади дар ҳар ташкилоти партиявӣ ба дараҷаи сифатан нав баланд бардоштани кори гузарондани маҷлисҳои партиявӣ истифода бурда мешаванд.

Чунин аст талаби Программаи КПСС. «Партия,— гуфта шудааст дар он,— тамоми кори худро минбаъд ҳам дар асоси принципи озмудашудаи коллективизм қарор медиҳад. КПСС ба мақсади минбаъд ҳам пойдор шудану инкишоф ёфтани он зарур мешуморад, ки роль ва аҳамияти маҷлисҳои партиявӣ, пленумҳо, конференция ва съездҳо, комитетҳои партиявӣ ва бюро чун органҳои коллегиалии роҳбарӣ зиёд карда, барои дар партия озодона ва амалӣ муҳокима шудани масъалаҳои сиёсат ва фаъолияти амалии вай шароити мусоид фароҳам оварда шавад».

Таъсири тарбиявии маҷлиси партиявӣ ҳартарафа аст. Ин хусусан дар рафти азнавсозии кор дар асоси дастурҳои Пленумҳои апрелӣ ва октябрии (с. 1985) КМ КПСС, ҳисоботу интихоботи ташкилотҳои партиявӣ, муҳокимаи лоиҳаи ҳуҷҷатҳои пеш аз съезд махсусан зоҳир шуд ва ҳозир ҳам, ки мо қарорҳои съездро ба роҳбарӣ гирифта, ба иҷрои онҳо шурӯъ кардаем, зоҳир мегардад.

Ин пеш аз ҳама тарбияи ҳисси масъулияти партиявист, ки аъзоёни партияро ба амиқ дарк кардани роли авангардии худ водор месозад. Коммунистони вилоят ба бепартиявиён ибрати хуби фаъолии гражданиро нишон дода, доир ба лоиҳаҳои ҳуҷҷатҳои съезд даҳҳо таклифу иловаҳои пурқимат ва ислоҳҳо пешниҳод карданд. Дар маҷлиси бисьёр ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ рафти иҷрои планҳои панҷсола муфассал таҳлил карда, саҳву хатоҳои дар идоракунии истеҳсолот, назорат ба интизоми меҳнат ва технологӣ, эҳтиёт ва истифода карданн сарватҳои моддӣ роҳдода рӯйрост зикр карда шуданд. Ба камбудию норасогиҳо пеш аз ҳама суст шудани роҳбарии партиявӣ ба коллективҳои меҳнатӣ, ба ҳамкорони бепартиявиашон чандон таъсир нарасондани коммунистони алоҳида сабаб нишон дода шуданд. Ба туфайли чунин принципнокӣ ба коммунистон муяссар шуд, ки вазъияти корро дар участкаҳои дахлдор ислоҳ намоянд.

Коммунистони вилоят дастурҳои партияро дар бораи ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани тамоми хоҷагии халқ, дар асоси тезонидани прогресси илму техника қатъиян зиёд кардани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ якдилона маъқул донистанд ва бо корҳои конкретӣ дастгирӣ карданд. Бисьёре аз онҳо дар бораи пеш аз мӯҳлат иҷро гардидани программаи панҷсола рапорт доданд ва ӯҳдадориҳои нави калон қабул намуданд. Мусобиқаи социалистӣ характери ҳақиқатан ҳам оммавӣ дошт. 180 коллективи хоҷагиҳо, участкаҳо ва звеноҳо, 3850 нафар коргарони саноат, нақлиёт, алоқа ва сохтмон, хоҷагии қишлоқ хеле пеш аз анҷом ёфтани соли хотимавии панҷсолаи ёздҳум ба ҳисоби панҷсолаи нав кор карданд. Ва дар ҳама ҷо коммунистон ташаббускор буданд. Масалан, коммунистони фабрикаи № 3 шаҳри Хоруғ натиҷаҳои кори Пленуми октябрии (с. 1985) КМ КПСС-ро дар маҷлиси худ муҳокима намуда, ба масъалаҳои минбаъд ҳам беҳтар кардани сифати маҳсулот, дар истеҳсолот васеъ ҷорӣ намудани комьёбиҳои илму техника диққати махсус доданд. Коллективҳои бригадаҳое, ки ба онҳо коммунистон Г. Давлатназарова, Б. Худоназарова, Б. Шобуталибова ва А. Байдуллоева сарварӣ менамоянд, супоришҳои панҷсолаи шахсиашонро пеш аз мӯҳлат ба иҷро расонда, ташаббускори ҳаракат зери шиори «Плани семоҳаро то съезди партия иҷро намоем!» гардиданд.

Дар ин хусус сухан ронда, мехостам боз ба Программаи КПСС муроҷиат намоям, ки дар он гуфта шудааст: «Мустаҳкамии алоқаи партия бо омма, обрӯи вай дар байни халқ аз бисьёр ҷиҳат ба он вобаста аст, ки роли пешоҳангии коммунистон то чи андоза пурра зоҳир мегардад. Партия талаботро аз ҳар коммунист барои муносибаташ ба иҷрои вазифа, барои симои поку бошарафи коммунист доимо зиёд карда, ба вай аз рӯи рафтору амалаш баҳо медиҳад. Дар ин суханҳо роҳи асосии ташаккули камолоти партиявии коммунистон ифода ёфтааст.

Тезиси ленинии «Муҳокима — якҷоя, вале масъулият — шахсӣ» дар инкишофи серталабии ҳамдигарии рафиқона дар маҷлисҳои партиявӣ дастури ҳатмии амал гардидааст. Шоёни таҳсин аст, ки дар маҷлисҳои партиявӣ ҳисоботи коммунистон, хусусан роҳбарон дар бораи талабҳои Устав, вазифаҳои хизматӣ ва супоришҳои партиявиро иҷро кардани онҳо зуд-зуд шунида мешавад. Фақат соли гузашта дар назди рафиқони ҳамкори ташкилотҳои партиявии худ қариб ҳазор нафар аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии партия ҳисобот доданд. Ин, бешубҳа, масъулияти коммунистонро барои иҷрои кори супурдашуда, барои риояи қатъии интизоми партиявӣ, давлатӣ ва меҳнат зиёд мекунад. Масалан, коммунистони участкаи истифодаи роҳҳои № 48 районы Мурғоб ҳангоми дар маҷлиси партиявӣ шунидани ҳисоботи аъзои партия сардори участка Т. Айтманбеков барои камбудиҳои роҳбарӣ ба истеҳсолот, назорати суст ба иҷрои план ӯро сахт танқид карданд. Вай аз ин танқид хулосаҳои зарурӣ баровард, нисбат ба худ ва кадрҳо серталабтар шуд. Ва бояд гуфт, ки кор пеш рафт: коллективи участкаи истифодаи роҳҳо плани соли 1985-ро бомуваффақият иҷро карда, супориши арзон кардани арзиши аслии корҳои таъмирро ду баробар зиёд ба ҷо овард.

Ҳисоботи аъзои комитети вилоятии партия директори совхози «Сағирдашт»-и районы Қалъаихум И. Ғайратов дар назди коммунистон низ ба корҳои истеҳсолӣ таъсири нек расонд. Зимнан, ин хоҷагӣ плани панҷсолаи фурӯши ҳамаи навъҳои маҳсулоти чорворо барзиёд иҷро карда, қариб 1,5 баробар афзудани даромади софро таъмин намуд. Коммунистони совхози «Роҳи коммунизм» масъалаи самаранокии соҳаи чорводории хоҷагиро дар асоси талабҳои Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС муҳокима намуда, дар хусуси таъмини идеологии ҳиссаи сазовори коллектив ба иҷрои Программаи озуқавории мамлакат гуфтугузори принципиалӣ карданд. Ва бояд гуфт, ки сухан на фақат дар бораи имкониятҳои интенсификацияи соҳа, балки дар хусуси ба ҷустуҷӯ ва истифодаи онҳо нигаронидани ҷидду ҷаҳди ҳамаи чорводорон низ рафт.

Ҳуқуқи коммунистон барои ҳамроҳи худ пеш бурдани дигарон бо мавқеи ҳаётии онҳо зич алоқаманд аст. Бинобар ин шунидани ҳисоботи аъзоёни КПСС дар бораи талабҳои Устав ва супоришҳои партиявиро иҷро кардани онҳо дар мо ҷузъи асосии назорати партиявӣ шудааст. Ҳисоботи аъзои партия сарзоотехники совхози «Интернационал»-и районы Рӯшон Имомназар Шогуниев на фақат барои худи ӯ, балки барои рафиқонаш ҳам муфид буд. Мо кӯшиш мекунем корро тавре ташкил намоем, ки коммунистони ҷавон, номзадҳо ба аъзогии партия бе диққату мадади рафиқонаи партиявӣ ва берун аз назорат намонанд. Дар ташкилоти партиявии мактаби миёнаи № 12 районы Рӯшон маҷиси партиявие, ки дар он ҳисоботи коммунисти ҷавон Олимбек Қорвонбеков шунида шуд, хеле пурмазмун ва фаъолона гузашт.

Дар мундариҷаи маҷлисҳои аксарияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ масъалаҳои ҳаёти дохилипартиявӣ, кори идеявию сиёсӣ, омӯзиши марксистӣ-ленинӣ, дар рӯҳи шуурнокии баланд ва боинтизомӣ тарбия кардани меҳнаткашон мақоми махсусе доранд.

Вале бюро ва комитетҳои партиявӣ ба муҳокимаи маҷлисҳои партиявӣ на ҳама вақт масъалаҳои ҳақиқатан муҳимро мегузоранд. Чунончи, комитети партиявии райони Мурғоб амалияи дар маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявии совхозҳо муҳокима шудани масъалаҳоро таҳлил карда, ошкор кард, ки дар аксарияти ин маҷлисҳо масъалаҳои хоҷагӣ мавриди муҳокима қарор гирифта, гуфтугузор бидуни назардошти хусусияти кори партиявӣ дар коллектив барпо гардидааст. Дар маърӯзаю баромадҳои коммунистон моҳияти проблемаҳо ва роҳхои ҳалли онҳо нишон дода нашудаанд. Масъалаҳои ҳаёти дохилипартиявӣ фақат баъзан ба муҳокима гузошта мешуданд. Комитети райониии партия комитетҳои партиявӣ ва бюрои партиявии совхозҳоро вазифадор намуд, ки ин камбудиҳои корашонро ҳарчи зудтар барҳам диҳанд.

Амалияи гузарондани маҷлисҳои кушоди партиявӣ васеъ паҳн шудааст, ки ин ба ташкилотҳои партиявӣ имкон медиҳад алоқаашонро бо бепартиявиён мустаҳкам намоянд. Фақат соли гузашта умуман дар ташкилоти партиявии вилоят бештар аз нисфи маҷлисҳои партиявӣ бо иштироки бепартиявиён гузаштанд. Амалан ҳамаи масъалаҳои қабул ба партия дар маҷлисҳои кушоди партиявӣ муҳокима карда шуданд. Ин барои ҳамаи ташкилотҳои ибтидоии партиявии вилоят қоида шудааст.

Иштироки бепартиявиён дар маҷлисҳо самараи калони амалӣ мебахшад. Масалан, дар яке аз маҷлисҳои кушоди партиявии коммунистони совхози «Ватан»-и райони Шуғнон бепартиявӣ сардори бригада Н. Мубораҡшоев роҳбарони Иттиҳодияи агросаноатии райониро барои он танқид кард, ки онҳо барои зудтар ҷорӣ намудани пудрати коллективӣ чора намебинанд. Органҳои партиявӣ ва хоҷагии район як қатор тадбирҳоро ба амал баровcovered, ки дар натиҷа ҳоло дар совхоз 15 бригадаю звено аз рӯи ин шакли прогрессивии ташкили меҳнат кор мекунанд, ба онҳо чаҳорьяки чорво ва замини хоҷагӣ вобаста карда шудааст. Совхоз плани панҷсолаи ба давлат фурӯхтани гӯшт, шир, пашм, меваю сабзавот ва картошкаро бомуваффақият иҷро кард.

Хурсандибахш аст, ки вақтҳои охир шумораи ташкилотҳои ибтидоии партиявие, ки дар онҳо маҷлисҳои партиявиро доираи хурди одамон тайёр мекунанд, торафт кам шуда истодааст. Чунончи, дар колоннаи сайёри механиконидашудаи № 148 шаҳри Хоруғ бюрои партиявӣ барои тайёрӣ ба маҷлиси партиявӣ иборат аз коммунистон гурӯҳеро ташкил мекунад, ки он бо вазъияти кори амалӣ шинос мешавад, бо одамон маслиҳат мекунад, лоиҳаи қарори маҷлисро тайёр менамояд. Ин ба вазъияти кори истеҳсолот таъсири хуб мерасонад. Коллективи корхона плани ба истифода додани объектҳо ва сохтмону монтажро бомуваффақият иҷро мекунад.

Ҳамин гуна амалия дар ташкилоти партиявии совхози ба номи 60-солагии СССР-и райони Мурғоб ҳам паҳн шудааст. Масалан, дар ин ҷо дар яке аз маҷлисҳои партиявӣ масъала «Дар бораи роли коммунистон дар зиёд кардани маҳсулоти чорво» муҳокима шуд. Комиссияи махсуси иборат аз мутахассисону чорводорони пешқадам пешакӣ ба ҳамаи бригадаю фермаҳо, ба чарогоҳҳо рафта, бо вазъияти кор шинос шуд ва маърӯзаи пурмазмуне тайёр кард, ки ҳангоми муҳокимаи он ҳар сеюмин коммунисти ташкилоти партиявӣ ба музокира баромад. Баромади коммунистон характери танқидӣ дошт. Ба туфайли ба амал баровардани тадбирҳои муайянкардаи маҷлиси партиявӣ чорводорони хоҷагӣ соли гузашта зимистонгузаронии чорворо нағз анҷом доданд ва аз рӯи натиҷаҳои он совхоз бо Грамотаи фахрии КМ КПСС, Совети Вазирони СССР, ВЦСПС ва КМ ВЛКСМ мукофотонида шуд.

Комитетҳои партиявии вилоят ба муқобили ҳодисаҳои пешакӣ тайёр кардани баромади коммунистон ва тайёрии рӯякӣ ба маҷлисҳои партиявӣ мубоизаи қатъӣ мебурдагӣ шуданд. Чунин амалияи нодуруст,

масалан, дар ташкилоти партиявии совхози ба номи 50-солагии СССР-и райони Ванҷ ҷой дошт. Дар ин ҷо дар вақташ маърӯзачиёни «штатӣ» пайдо шуда буданд, баромадҳои коммунистон дар комитети партиявӣ тайёр карда мешуданд, қарорҳо характери умумӣ дошта, ҳеҷ касро ба ҳеҷ чиз водор намекарданд. Албатта, дар сурати ин гуна тарзи тайёрӣ ва гузарондани маҷлисҳои партиявӣ ба ягон нафъи тарбиявии онҳо умед бастан мумкин нест. Комитети партиявии район диққати комитети партиявии совхозро ба ин камбудӣ сари вақт ҷалб намуд, аз рӯи масъалаи мазкур семинари фаъолони партиявиро гузаронд, барои гузарондани якчанд маҷлиси партиявӣ кӯмак расонид. Ҳоло тарзи гузарондани маҷлисҳои партиявӣ тағйир ёфтааст: соли гузашта дар маҷлисҳои умумӣ ва цехии партиявӣ маърӯзаю ахбор ва ҳисоботи 15 коммунист шунида шуд, ки 8 нафари онҳо коргарон мебошанд. Қарорҳои қабулшаванда конкретӣ гардиданд.

Комитети Марказии КПСС аз ташкилотҳои партиявӣ талаб мекунад, ки ҳуқуқи назорат карданро ба фаъолияти маъмурият пурра ва беҳтар истифода баранд, дар маҷлисҳо танқид ва худтанқидкуниро вусъат диҳанд, ҳангоми ташкили кори худ фикру мулоҳизаҳои коммунистонро ба эътибор гиранд. Дар ин бобат ташкилотҳои партиявии совхози ба номи Федченкои райони Ванҷ, корхонаи сети электрикии шаҳри Хоруғ таҷрибаи мусбат ҳосил кардаанд. Дар ин ҷо ҳамаи эроду таклифҳои дар маҷлисҳои партиявӣ баёнгардида ба ҳисоб гирифта ва ҷамъбаст карда, баъд аз рӯи онҳо тадбирҳои конкретӣ муайян карда мешаванд, ки ба иҷрои онҳо назорати қатъӣ муқаррар мегардад. Аз рафти иҷрои онҳо ҳар сари чанд вақт коммунистон хабардор карда мешаванд. Ин обрӯю эътибори маҷлисҳои партиявиро хеле баланд бардошта, ба вусъати фаъолияти коммунистон мусоидат мекунад.

Маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии ташкилотҳои партиявӣ, ки дар охири соли гузашта гузаронда шуданд, як навъ азназаргузаронии қобилияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ шуданд. Ба онҳо иштироки фаъолонаи коммунистон, зоҳир кардани серталабию манфиатдорӣ, саъю кӯшиши бомуваффақият анҷом додани соли 1985 ва тамоми панҷсола, сазовор пешвоз гирифтани съезди XXVII КПСС хос буданд. Коммунистон масъалаҳои процесси интенсификацияи хоҷагии халқ, тезонидани прогресси илму техника, пурзӯр кардани роҳбарии партиявӣ, такмили тарзу усулҳои кори партиявиро бо ҳисси масъулият муҳокима карданд. Фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ оид ба иҷрои қарорҳои Пленуми июнии (с. 1983) КМ КПСС, қарори КМ КПСС «Дар бораи тадбирҳои барҳам додани мастигарӣ ва майзадагӣ» ҳамаҷониба таҳлил карда шуд. Дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ 98,5 фоизи шумораи умумии коммунистон иштирок карда, ҳар дуюмини онҳо аз рӯи маърӯзаи ҳисоботӣ ба музокира баромад. Аксарияти куллии маҷлисҳои партиявӣ дар вазъияти серталабӣ, танқид ва худтанқидкунӣ гузаштанд. Дар онҳо коммунистон 264 мулоҳизаи танқидию таклиф баён карданд, ки татбиқи онҳоро комитетҳои партиявӣ зери назорат гирифтанд. Инак сеяки онҳо ба амал бароварда шудааст.

Ва, ниҳоят, дар хусуси боз як омиле, ки дар маҷлисҳои партиявӣ зуд-зуд мавриди муҳокима қарор мегирад. Ман тарбияи ягонагии қавлу амалро дар назар дорам. Бисьёр коммунистон ба мусобиқаи пеш аз съезд ҳамроҳ шуда, дар маҷлисҳои партиявӣ ӯҳдадориҳои калон қабул намуданд ва онҳоро бо сарбаландӣ иҷро карданд. Чунончи, ронандаҳои муассисаи нақлиёти автомобилии № 50 М. Ғуломалиев, М. Қиличбеков, С. Бердов плани соли гузаштаро оид ба боркашонӣ 105—110 фоиз иҷро карда, ҳар кадомашон аз 500 то 800 литр бензинро сарфа намуданд. Говҷӯши совхози «Рӯшон» вакили съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон Х. Давлатшоева аз ҳар модагови ба ӯ вобаста кардашуда ба ҷои 1890 килограмми план 2,6 ҳазор килограмми шир ҷушид. Чӯпони калони совхози ба номи 60-солагии СССР-и

райони Мурғоб М. Раҳимқулов ва совхози ба номи Кирови ҳамин район Қ. Эргашбеков аз ҳар 100 мешу буз 110 сарӣ барраю бузғола гирифтанд. Онҳо қавл дода буданд, ки плани семоҳаи аввали соли 1986-умро то рӯзи кушодашавии съезди XXVII КПСС иҷро мекунанд ва ба аҳдашон вафо карданд.

Бо вуҷуди ҳамаи ин ҷиҳатҳои мусбати фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мо гуфта наметавонем, ки камбудиҳо пурра барҳам дода шудаанд. Ба маҷлисҳои кушоди партиявӣ бепартиявиёну комсомолон ҳанӯз кам ҷалб карда мешаванд. Ба ташкилотҳои партиявӣ барои амалӣ гардондани мулоҳизаҳои танқидӣ ва таклифҳои дар маҷлисҳои партиявӣ баёнкардаи коммунистон на ҳамеша кӯмак расонда мешавад. Ва, албатта, барои барҳам додани расмиятчигӣ дар гузарондани маҷлисҳои партиявӣ корҳои зиёдеро ба ҷо овардан лозим меояд. Дар айни замон мо барои худ ҳам хулоса баровардем, ки дар пленумҳо, маҷлисҳои бюрои комитети вилоятии партия, комитети шаҳрӣ ва комитетҳои райониии партия бо гуфтугузор дар бораи барҳам додани расмиятчигӣ дар кори партиявӣ маҳдуд нашуда, қатъиян ба кори амалӣ шурӯъ намоем.

«Фаъолияти бомуваффақияти партия, афзудани ғайрати коммунистон,— гуфта шудааст дар Программаи КПСС,— бо минбаъд ҳам беҳтар шудани кори ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ зич алоқаманд аст. Онҳо ядрои сиёсии коллективҳои меҳнатӣ буда, бояд ҳамаҷониба мусоидат кунанд, ки сиёсати партия бо эҷодиёти ҳақиқии омма пайваст шавад». Комитетҳои партиявӣ амалиян тайёрӣ дидан ва гузарондани маҷлисҳои партиявиро мунтазам такмил дода, бо ҳамин дараҷаи тамоми кори партиявиро баланд мекунанд, принципҳои ленинии ҳаёти партиявиро пойдор мегардонанд. Ин бошад, яке аз шартҳои муҳими афзудани қобилияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ аст, ки имрӯзҳо коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони кишвари кӯҳсори моро ба иҷрои бомуваффақияти қарорҳои съезди XXVII КПСС сафарбар менамоянд. Рӯҳи эҷодии съезд, вазъияти кордонию серталабии он, аз ҷиҳати илмӣ ва амалӣ асоснок будани нақшаҳои вай барои мо намунаи он мебошанд, ки масъалаҳои муҳими беҳтар намудани роҳбарии партиявию сиёсиро ба коллективҳои меҳнатӣ дар ҳамаи звеноҳои партия чи тавр таҳлил, муҳокима ва ҳал кардан лозим аст.

Коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони вилоят қарорҳои съезди XXVII КПСС, фаъолияти амалии КМ КПСС, Бюрои Сиёсии онро якдилона маъқул мешуморанд ва барои амалӣ гардондани нақшаҳои азими партия тамоми қувва ва ғайрати худро равона мекунанд.

# ТАҶРИБАИ ПЕШҚАДАМОНРО ДАСТРАСИ УМУМ ГАРДОНЕМ

**Дар съезди XXVII КПСС ба масъалаи интенсификацияи соҳаҳои хоҷагии кишлоқ, аз ҷумла соҳаи чорводорӣ, диққати ҷиддӣ дода шуд. Ба ин муносибат дар назди республикаамон ҳам вазифаҳои калон меистанд. То соли 1990 истеҳсоли гӯштро ба 140—143 ҳазор тонна, ширро ба 630—640 ҳазор тонна расондан зарур аст. Ҳосилнокии меҳнатро зиёд накарда, интеграцияи агросаноатиро ба амал набароварда, истеҳсолотро махсус нагардондаю концентрация накарда ва, албатта, кори конкретию ҳадафманди ташкилотчигӣ ва тарбияи идеявиро бояду шояд ба роҳ намонда ба ин марра расидан ғайри имкон аст. Хоҷагиҳои пешқадами республика усулҳои нави корро истифода бурда, ҳанӯз дар панҷсолаи ёздаҳум ба натиҷаҳои калон муваффақ гардиданд ва барои панҷсолаи ҷорӣ заминаи боэътимод ба вуҷуд оварданд. Совхози таҷрибавии гӯшту шири ба номи Тельмани райони Орҷоникидзеободро бараҳақ ба ҷумлаи чунин хоҷагиҳо дохил кардан мумкин аст.**

**Хоҷагии номбурда супоришҳои плани панҷсоларо аз рӯи ҳамаи нишондиҳандаҳо пурраю барзиёд ба ҷо овард. Чорвопарварони пешқадам ба он муваффақ шуданд, ки вазни ҳар сар чорвои калони шохдор дар як шабонарӯз қариб як килограмм афзояд. Вазни ҳар сар чорвои ба ҳисоби гӯшт супурдашаванда ба ҳисоби миёна 380 килограммро ташкил дод, ки ин назар ба соли 1980-ум 70 килограмм зиёд аст. Аз ҳар модагов соле ҳазор килограммӣ зиёд шир ҷӯшида шуд ва ин нишондиҳанда дар панҷсолаи гузашта ба ҳисоби миёна соле 3400 килограммро ташкил намуд. Даромаднокии истеҳсолот 20 фоиз афзуд. Дар тараққии базаи хӯроки чорво низ муваффақиятҳои калон ба даст оварда шуданд. Баъзе бригадаҳо. аз ҳар гектар 1,5 ҳазор центнер лаблабу ҷамъоварӣ намуда, зимнан ҳосилнокии меҳнатро ду баробар зиёд карданд. Ин комьёбиҳо чӣ тавр ва аз кадом ҳисоб ба даст омадаанд? Инак мо мекӯшем, ки ба саволи мазкур ҷавоб диҳем.**

## Ғамхории навбати аввал

Совхози гӯшту шири ба номи Тельман дар асоси собиқ колхозҳои «Гулистон» ва ба номи Тельман ташкил ёфта буд. Роҳбарони хоҷагӣ ва ташкилоти партиявии он барои пурра механиконидани комплекси оид ба парвариши чорвои калони шохдори ба ҳисоби гӯшт супурдашаванда, мустаҳкам кардани базаи моддию техникии вай тамоми чораҳоро диданд.

Аз рӯзҳои аввал тамоми биноҳои чорвопарварӣ бо таҷҳизоти зарурии технологӣ таъмин намуда, хусусиятҳои зимистону тобистон ба чорво додани хӯрок ба ҳисоб гирифта шуданд. Чорвои калони шохдор тобистон ба чарогоҳ бароварда, зимистон дар комплекс қатъиян аз рӯи синну сол нигоҳ дошта мешавад ва барои ҳар гурӯҳи чорво вояи хӯрок муқаррар карда шудааст. Барои серғизо гардондани хӯроки чорво агрегати ғелактайёркунӣ шинонда шудааст. Процесси хӯрокдиҳӣ ва тоза кардани оғилҳо пурра механиконида шудааст.

Вале, чунон ки маълум аст, муваффақияти ҳар кор пеш аз ҳама ба одамон вобаста аст. Бинобар ин дуруст хоста гирифтани кадрҳо мавриди ғамхории асосии комитети партиявӣ мебошад. Комитети партиявӣ ҳангоми ба вазифаҳои роҳбарикунанда пешбарӣ кардани одамон фазилатҳои кордонӣ, ахлоқӣ, ташкилотчигӣ ва эътибору нуфузи ҳар кадомашонро ба назар мегирад. Бо мақсади баланд бардоштани савияи дониши сиёсӣ, маҳорати касбии кадрҳои роҳбарикунанда шакл-

хои гуногуни таҳсили партиявӣ, мактабҳои таҷрибаи пешқадам ва семинарҳо васеъ истифода бурда мешаванд.

Комитети партиявӣ амалияи нодурусти беасос аз як вазифа ба вазифаи дигар гузаронидани одамонро барҳам дод. Ҳозир кадрҳо танҳо дар мавриде аз як вазифа ба вазифаи дигар гузаронида мешаванд, ки агар инро манфиати кор талаб кунад ё худ ин ё он звенои истеҳсолиро мустаҳкам кардан лозим бошад.

Масалан, кори фермаи шири молии № 1 хуб набуд. Роҳбарони вай ба ҷои он ки одамонро ба ҷустуҷӯи захираҳои иловагӣ сафарбар намоянд, бо кам шудани маҳсулнокии чорво ва иҷро нагардидани плани зиёд кардани саршумори он муросо мекарданд. Комитети партиявии совхоз ба вазъияти баамаломада баҳои принципиалӣ дода, коммунист сарзоотехник Ҳафиз Ҳомидовро ба вазифаи мудирии ферма тавсия намуд. Роҳбари нав фикри чорвопарваронро ба назар гирифта, процесси истеҳсолиро хеле тағьир дод. Аз ҷумла, бо ташаббуси ӯ ферма ба кори дусменагӣ гузашт, дар ферма шароити зарурии маданию маишӣ фароҳам оварда шуд. Дар натиҷа аз ҳар сар модагов назар ба солҳои пешина қариб 1000 килограмм зиёд шир ҷӯшида шуд ва соли гузашта миқдори шири ҳар модагов ба ҳисоби миёна 3718 килограммро ташкил дод.

Агрономи хоҷагӣ коммунист Маҳмуд Файзуллоев бо ташаббуси худ ба бригадаи ақибмондаи тайёркунандаи хӯроки чорво гузашт. Ба туфайли истифода бурдани шаклу усулҳои нави кор, ибрати шахсии роҳбар коллективи муттафиқ ташаккул ёфта, бригада дар қатори бригадаҳои пешқадам ҷой гирифт. Инак чор сол боз вай ҳосили устувори зироатҳои хӯроки чорво парвариш мекунад ва танҳо соли гузашта аз ҳар гектар 160 центнер беда тайёр кард.

Қобили қайд аст, ки комитети партиявии совхоз бо мактабҳои миёна алоқаи зич муқаррар намудааст. Бачаҳо ҳанӯз дар мактаб дар бораи техникаи хоҷагии қишлоқ маълумоти ибтидоӣ мегиранд. Мулоқоти талабагон бо пешқадамони истеҳсолот, кор дар бригадаҳои истеҳсолии дар назди мактабҳо ташкилёфта дар насли наврас ҳисси хӯҷаини заминро парварида, майли дар совхози азизи худ кору зиндагӣ карданро ба амал меоварад. Аз ин рӯ аксарияти коркунони хоҷагӣ собиқ хонандагони мактабҳои миёна мебошанд. Зимнан бисьёре аз онҳо аз истеҳсолот дур нашуда, дар донишкадаҳои олӣ ва миёнаи махсус таҳсил менамоянд. Дар навбати худ коргарони пешқадам аз ҷумлаи механизаторон ва операторони истеҳсолот курсҳои махсуси такмили ихтисосро хатм мекунанд. Дар зарфи чор соли охир 32 кас дар чунин курсҳо таҳсил кардаанд. Семинарҳое, ки дар базаи бригада, участка ва фермаҳои пешқадам барпо мегарданд, инчунин мактабҳои иқтисодӣ низ ба сифати шаклҳои хуби тайёр намудани кадрҳо хизмат мекунанд.

Ба назари мо, фаъолияти совети роҳбарони звенои миёна, ки сарвари он коммунист Ш. Холмуродов мебошад, самарабахш аст. Совети номбурда доир ба пропагандаи комьёбиҳои илм ва таҷрибаи пешқадам кори зиёдеро ба ҷо оварда, ба меҳнаткашони деҳот барои такмил додани технологияи истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ кӯмак мерасонад. Чунончи, дар яке аз маҷлисҳои совет қайд карда шуд, ки аз дигар ҷойҳо кашонда овардани тухмӣ ба мақсад мувофиқ нест. Аъзоёни совет зарурати дар худи хоҷагӣ парвариш ва тайёр кардани тухмии зироатҳои хӯроки чорворо бо далелҳои эътимоднок собит намуданд. Ин ташаббуси пурқиматро маъмурият ва комитети партиявӣ дастгирӣ карда, барои татбиқи он кӯмак расонданд.

Кори комиссияи аттестационӣ, ки бо ташаббуси комитети партиявии район ва комитети партиявии хоҷагӣ ташкил карда шудааст, ҷолиби диққат аст. Ҳар сол комиссияи мазкур роҳбарони звенои миёнаро аттестация мекунад, ки ин, бешубҳа, ба вусъати фаъолият, васеъ

гардидани доираи ҷаҳонбинӣ ва ташаккули фазилатҳои кории онҳо мусоидат мекунад.

Дар совхоз дар маҷлисҳои комитети партиявӣ ва маҷлисҳои партиявӣ шунидани ҳисоботи роҳбарон, зоҳир кардани серталабӣ нисбат ба онҳое, ки вазифаҳои хизматӣ ва ҷамъиятиашонро нағз ба ҷо намеоранд, қоида шудааст. Масалан, дар маҷлиси комитети партиявӣ ҳисоботи раиси гурӯҳи назорати халқӣ коммунист Маҳмуд Файзуллоев шунида шуд. Комитети партиявӣ умуман вусъат ёфтани кори гурӯҳро қайд карда, нишон дод, ки назоратчиён алҳол барои сарфакорона истифода бурдани хӯроки чорво суст мубориза мебаранд. Дар маҷлисҳои комитети партиявӣ ҳамчунин ҳисоботи сарзоотехники комплекс Э. Чориев, сарагроном М. Тошев, мудири фермаи шири молии № 1 Ҳ. Ҳомидов шунида шуданд. Комитети партиявӣ на фақат камбудиҳои кори роҳбарони алоҳидаро нишон медиҳад, балки ба бартараф намудани онҳо низ кӯмак мерасонад.

Дар баробари ин дар кори бо кадрҳо гузаронидашаванда дар хоҷагӣ захираҳои истифоданашуда мавҷуданд. Ба назари мо, комитети партиявӣ ба масъалаҳои ба вазифаҳои роҳбарикунанда пешбарӣ намудани занон ғайрикифоя диққат медиҳад. Ҳол он ки аз худи ҳаёти хоҷагӣ бисьёр мисолҳо овардан мумкин аст, ки занҳо вазифаҳои масъул ва мураккабро ба ҷо оварда метавонанд. Чунончи, сездаҳ сол муқаддам А. Доваева ба калонтарин бригадаи тайёркунандаи хӯроки чорво сардор таъин шуд ва ин бригада бо роҳбарии ӯ пешқадам шуд. А. Доваева барои меҳнати фидокоронааш бо орденҳои Революцияи Октябрь, Байрақи Сурхи Меҳнат ва Дӯстии халқҳо мукофотонида шудааст. Аммо маъмурият ва комитети партиявӣ алҳол дар бораи аз ҷумлаи чунин занони боғайрату фидокор пурра кардани сафи сардорони бригадаҳо кам ғамхорӣ мекунанд.

## Звенои поёниро мустаҳкам карда

Ҳозир дар ҳисоби ташкилоти ибтидоии партиявии совхоз 138 нафар коммунистон ҳастанд, ки онҳо дар понздаҳ ташкилоти цехии партиявӣ муттаҳид шудаанд. Ба котибии ташкилотҳои цехии партиявӣ коммунистони бообрӯ, савияи сиёсиашон баланд ва ташаббускорс интихоб гардидаанд, ки аксарияташон дорои маълумоти олӣ ва миёнаи махсус мебошанд.

Звеноҳои поёнии партиявӣ дар бобати гузаронидани кори идеявию сиёсӣ ва ташкилотчигӣ дар коллективҳои меҳнатӣ ва дар маҳалли истиқомати одамон такьягоҳи боэътимоди комитети партиявӣ мебошанд. Онҳо барои афзун гардондани самараи истеҳсолот ва тезонидани прогресси илму техника суботкорона мубориза бурда, дар бораи муҳайё кардани муҳити рафоқат ва корӣ дар коллективҳо, беҳтар гардондани шароити меҳнат ва маишат, мустаҳкам намудани интизоми меҳнат ғамхорӣ карда, ба комитети партиявӣ барои аз тарафи коммунистон риоя карда шудани талабҳои Устави партия ва тайёр кардани одамони сазовор барои қабул ба сафи КПСС ёрии амалӣ мерасонанд.

Дар ташкилотҳои цехии партиявӣ ҳисоботу интихобот муташаккилона, дар вазъияти танқид ва худтанқидкунӣ гузаштанд. Ба захираҳои истифоданашуда, зиёд кардани масъулияти коммунистон барои кори супурдашуда, ҷустуҷӯи шаклҳои нави мусобиқаи социалистӣ, дар истеҳсолот фаъолона ҷорӣ намудани комьёбиҳои илму техника диққати калон дода шуд. Комитети партиявӣ таклифҳо ва мулоҳизаҳои танқидии коммунистонро бодиққат омӯхта, барои иҷрои онҳо тадбирҳои конкретӣ андешид. Зарурати чунин муносибатро ба таклифҳои коммунистон худи ҳаёт тасдиқ менамояд. Масалан, дар яке аз маҷлисҳои партиявӣ мудири шӯъбаи комплекс Афғон Раҳмонов таклиф кард, ки

ба ронандагон сӯзишворӣ мувофиқи кори ба ҷо овардашаванда тақсим карда шавад. Аксарияти коммунистон ин таклифро маъқул донистанд. Ба туфайли сариштакорона сарф кардани сӯзишворӣ танҳо дар як сол 10 тонна бензин сарфа карда шуд.

Коммунисти ҷавон механизатор Мирзо Убайдов ташаббус нишон дода, таклиф кард, ки мӯҳлати хизмати қисмҳои эҳтиётӣ дароз намуда, дар рафти якмоҳаи самаранок истифода бурдани техника як рӯз бо сӯзишвории сарфашуда кор карда шавад. Таклифи ӯро механизаторони хоҷагӣ самимона пазируфтанд. Коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони совхоз низ ба мубориза барои сарфакорона истифода намудани хӯроки чорво фаъолона ҳамроҳ шуданд. Инак агар дар хоҷагиҳои ҳамсоя барои истеҳсоли як килограмм гӯшт 18—20 воҳиди хӯрокӣ сарф шавад, дар комплекс 7—8 воҳиди хӯрокӣ сарф мешавад. Дар ин ҷо аз ҳисоби хӯрокии сарфашуда садҳо килограмм гӯшту шири иловагӣ ба даст оварда мешавад.

Комитети партиявии совхоз ба ҳар як навигарӣ бо камоли дилсӯзӣ ва диққати том муносибат мекунад. Масалан, соли гузашта коммунист механизатор Р. Файзов қарор дод, ки баландтарин нишондиҳандаи ҳосилнокии меҳнатро, ки дар рафти мусобиқа ба даст омадааст, ба нормаи ҳаррӯза табдил диҳад. Комитети партиявӣ дар бораи васеъ паҳн намудани ин ташаббус, беҳтар гардондани технологияи истеҳсоли маҳсулот, такмили кори шӯъбаи таъмиргарӣ ғамхорӣ намуд. Дар натиҷа ҳосилнокии меҳнати қариб 70 фоизи механизаторон хеле баланд шуд.

Комитети партиявӣ ба иҷрои қарорҳои худ ва органҳои болоии партиявӣ мунтазам назорат мекунад. Аз ҷумла, дар яке аз маҷлисҳо рафти аз тарафи ташкилотҳои цехии партиявӣ иҷро карда шудани қарори КМ КПСС «Дар бораи минбаъд ҳам беҳтар кардани кори идеологӣ, тарбияи сиёсӣ» муҳокима карда шуд. Коммунистон диққати асосиро ба таъмини идеологии иҷрои плану ӯҳдадориҳои қабулгардида, дар меҳнаткашон парваридани эътиқоди идеявӣ, фазилатҳои олии ахлоқӣ, мавқеи фаъолонаи ҳаётӣ доданд. Аз он хусус сухан рафт, ки роҳбарон дар ҳаққи одамон, дар бораи ташкили истироҳати онҳо ҳанӯз кам ғамхорӣ менамоянд. Дар асоси қарори маҷлис плани комплекси чорабиниҳо тартиб дода шуд, кори комиссияи идеологӣ вусъат ёфт. Акнун ҳангоми баҳо додан ба кори роҳбарони хоҷагӣ на танҳо нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ, балки интизом, муҳити маънавию сиёсӣ дар подразделенияҳои онҳо, шароити меҳнат ва маишат ба назар гирифта мешаванд. Ҳамаи инҳо, дар навбати худ, ба процесси меҳнат таъсири мусбат мерасонанд. Дар зарфи якуним сол дар комплекси чорводорӣ шумораи коргарони нормаи коркардро иҷро намекардагӣ ду баробар кам шуд. Соли гузашта хоҷагӣ аз соҳаи чорводорӣ 2811 ҳазор сӯм фоидаи соф ба даст овард, ки ин назар ба соли 1977-ум, яъне аз вақти ташкил ёфтани комплекс 6,6 баробар зиёд аст. Музди кори коргарон ба ҳисоби миёна 11,1 фоиз, ҳосилнокии меҳнат 39,9 фоиз афзуд.

## Аз мавқеи серталабӣ

Ҳоло зиёда аз ҳаштод фоизи коммунистони совхоз дар участкаҳои ҳалкунандаи истеҳсолот кор мекунанд. Солҳои охир ташкилоти партиявӣ на фақат миқдоран афзуд, балки сифатан ҳам тағьир ёфт. Комитети партиявӣ ба сафи КПСС беҳтаринҳоро қабул карда, хусусияти хоси ин ё он участкаро ба ҳисоб мегирад ва ҳангоми зарурат табақаи партиявии онро аз ҷумлаи ҷавонони нав ба партия қабулшуда пурқувват мекунад. Чунончи, пештар дар комплекси чорвопарварӣ ташкили меҳнат хуб набуд, баъзе коргарон супоришҳои истеҳсолиро ба ҷо намеоварданд. Маъмурият ва комитети партиявӣ аз ҷумлаи коммунистон ба он ҷо коркунони ботаҷрибаро фиристоданд. Ғайр аз ин со-

ли гузашта аз ҳамин участка чор нафар номзад ба аъзогии КПСС қабул карда шуданд. Ба туфайли бо таъсири партиявӣ фаро гирифта шудани истеҳсолоти номбурда ақибмонӣ зуд бартараф карда мешавад.

Чун қоида, ташкилотҳои цехии партиявӣ фазилатҳои корию ахлоқии беспартиявиён, камолоти сиёсии онҳоро ҳарҷониба меомӯзанд. Беспартиявиён дар процесси кори якҷоя бо коммунистон, иштирокашон дар ҳаёти ҷамъиятӣ аз мактаби обутоби сиёсӣ мегузаранд. Сипас аз байни онҳо сазовортаринашонро ба партия қабул мекунанд. Солҳои охир аз ҷумлаи ҷавонон Ҳ. Ҳомидов, А. Саъдуллоев, Н. Қурбонов, М. Убайдов ва дигарон ба партия қабул карда шуданд. Онҳо бо меҳнати фидокоронаи худ, иштироки фаъолонаашон дар кори ҷамъиятӣ ба боварии коллектив ва ташкилоти партиявӣ сазовор мегарданд. Ё худ Абдухолиқ Солиевро гирем. Ҳангоми стажи номзадиро гузаштанаш ба вай сарварии бригадаи ақибмондаро супурданд. Коммунисти ҷавон захираҳоро ҷустуҷӯ ва дарьёфт намуда, коргаронро сафарбар карда тавонист. Ҳозир бригадаи ӯ дар хоҷагӣ яке аз бригадаҳои пешқадам буда, дар ҳар шароити обу ҳаво аз ҳар гектар 400—600 центнер баргу пояи ҷуворимакка мегирад.

Тавсиядиҳандагон ба масъалаи қабул ба партия бо камоли масъулиятшиносӣ муносибат мекунанд. Коммунистони дорои стажи калони партиявӣ А. Доваева, Ш. Холмуродов, Ғ. Сафаров ва дигарон ҳангоми додани тавсиянома на фақат ба фаъолияти истеҳсолии тавсияшавандагон, балки ба рафтори онҳо дар коллектив, оила, иштирокашон дар кори ҷамъиятӣ низ баҳо медиҳанд. Ба туфайли чунин серталабӣ дар хоҷагӣ интизом мустаҳкам мешавад ва фаъолии коммунистон вусъат меёбад.

«Ба коммунист аз рӯи кирдору рафтор ва корҳояш баҳо дода мешавад. Меъёри дигар нест ва буда ҳам наметавонад»,— қайд кард Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв. Комитети партиявии совхози таҷрибавии гӯшту шири кори худро дар асоси ҳамин талабот ба роҳ мемонад. Маҳз серталаб будан нисбат ба ҳар як аъзои партия гарави кори бомуваффақияти коллектив дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум гардид ва он гарави боэътимоди комьёбиҳои нав мебошад. Меҳнати бурдборонаи коллективи совхоз дар соли чорӣ — соли аввали панҷсолаи дувоздаҳум ҳаққонияти фикри болоро собит менамояд.

**Р. ОТАХОНОВ**

**Партия вазифаи асосии худро дар сиёсати маданӣ аз он иборат медонад, ки барои ошкор намудани қобилияти одамон имконияти васеъ фароҳам оварда, зиндагии онҳоро аз ҷиҳати маънавӣ ғанӣ ва пурмазмун гардонад. Барои беҳтар шудани вазъияти ин соҳа ба дигаргуниҳои куллӣ ноил шуда, тамоми кори маданию тарбиявӣ бояд тавре ба роҳ монда шавад, ки вай талаботи маънавии одамонро ҳарчӣ пурратар қонеъ гардонда, ба манфиати онҳо мувофиқ бошад.**

*(Аз Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия).*

# ТАШКИЛИ ИСТИРОҲАТИ МЕҲНАТКАШОН — ВАЗИФАИ УМУМ

*Б. РАҲИМОВА,*
*котиби комитети партиявии вилояти Ленинобод*

Тарбияи одами ҳамаҷониба ва мукаммал инкишофьёфта ҳамеша дар маркази диққати Партияи Коммунистӣ буд ва мебошад. Ташкили дурусти кори тарбияи идеявӣ дар ҳама соҳаҳои зиндагии одами советӣ — дар истеҳсолот, ҷои истиқомат, марказҳои маданият ва истироҳат дар ҳалли ин масъала аҳамияти муҳим дорад. Ин махсусан ҳоло хеле муҳим аст, чунки тавассути ғамхории пайвастаи партия ва ҳукумат дар бораи беҳбудии зиндагии мардум вақти холии коргарону хизматчиён қариб 25 фоизи вақти умумиашонро ташкил медиҳад. Маълум, ки агар ин миқдор вақти холӣ пурсамар ва оқилона баҳри баландшавии дараҷаи маълумоти умумӣ, маданияти ботинӣ ва дар машғулиятҳо ба физкультураю спорт истифода бурда шавад, дар он сурат вай ба кори хубу пурмаҳсули инсон дар истеҳсолот кӯмак мерасонад. Чи тавре ки Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв қайд кард, «майдони инкишофи инсон на танҳо истеҳсолот, маишат, инчунин истироҳат низ мебошад. Вақти холӣ чигуна истифода бурда мешавад, вай ба одам чӣ нафъ меоварад — ҳамаи ин масъалаҳоянд, ки аҳамияти бузурги социалӣ-иқтисодӣ ва идеявӣ-тарбиявӣ доранд».

Қарори КМ КПСС «Дар бораи тадбирҳои беҳтар истифода бурдани клуб ва иншоотҳои спортӣ» далели барҷастаи роҳи пешгирифтаи партия дар бобати мунтазам тарбия намудани шахсияти ҳаматарафа инкишофёфта мебошад. Дар қарор таъкид карда мешавад, ки муассисаҳои маданият ва спорт дар кори тарбияи сиёсии байни меҳнаткашон, ташаккули афкори ҷамъиятӣ, ки ба муқобили одатҳои зарарноки замони гузашта, чунин вайронкуниҳои нормаи тарзи социалистии ҳаёт, монанди мастигарӣ, авбошӣ, носазогӯӣ нигаронида шудааст, бояд марказҳои мададгори ташкилотҳои партиявӣ гарданд.

Оре, мо наметавонем хотирҷамъ гардем, ки худи тарзи ҳаёти мо ба ҳар гуна вайронкунии ахлоқ муқобил меистад. Мубориза барои ҳамчун шахсият ташаккул ёфтани ҳар фард, ҳарчӣ пурратар зоҳир гардидани имконияту лаёқати вай кори муваққативу даврагӣ не, балки моҳияти кори ҳаррӯзаи ташкилотҳои партиявӣ аст. Ҳангоми муҳокимаи қарори КМ КПСС «Дар бораи тадбирҳои беҳтар истифода бурдани клуб ва иншоотҳои спортӣ» дар пленумҳои комитетҳои шаҳрӣ ва рай-

онии партия, дар маҷлисҳои фаъолони партиявӣ-хоҷагӣ, дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар бобати амалӣ гардонидани он бисьёр таклифҳои конкретӣ пешниҳод карда шуданд. Коммунистон хуб мефаҳманд, ки барои иҷро намудани тадбирҳои дар ин бобат пешбинишуда аз ҳамаи имконияту захираҳои мавҷуда истифода бурдан зарур аст, яъне барои пурсамартар ташкил кардани кори ҳар як муассисаи маданӣ бояд ғайратмандона меҳнат кард.

Ҳоло дар вилояти мо панҷ театри касбӣ, 984 китобхона, 360 клуб, 4 музей, 30 мактаби мусиқӣ ва рассомӣ, 10 боғи маданияту истироҳат ба мардум хизмат мерасонанд. Барои ташкилу гузаронидани тадбирҳои маданӣ ҳар сол қариб 6 миллион сӯм харҷ карда мешавад. Дар тӯли солҳои охир 4 хонаи маданият дар районҳои Пролетар, Ашт, Айнӣ ва Нов сохта ба истифода дода шуданд, сохтмони якчанд муассисаи маданӣ дар деҳот дар арафаи анҷомёбӣ аст. Шаклу усулҳои кори маданӣ-равшанфикрӣ мунтазам такмил дода шуда, мазмуни чорабиниҳо сол аз сол ғанитар мегарданд, шаклҳои шавқовар ва пуртаъсири пропагандаи тарзи ҳаёти социалистӣ пайдо мешаванд.

Барпо кардани комплексҳои маданӣ-спортӣ дар ташкили хуби истироҳати меҳнаткашон иқдоми муҳимест. Хонаҳои маданият, клубҳо, китобхонаҳо, боғҳои маданият ва истироҳат, мактабҳои мусиқӣ, рассомӣ ва спортӣ, базаҳои маданӣ-спортии донишкадаҳо ба ин комплексҳо дохил мешаванд. Ҳоло адади чунин комплексҳо дар вилояти мо ба 20-то расидааст. Мо таҷрибаи ба даст омадаро истифода бурда, ният дорем, ки боз 11-то комплекс созем. Системаи комплексҳо чӣ бартарӣ доранд? Пеш аз ҳама ҳаҷми хизмат зиёд гардида, сифати он хубтар мешавад, тарбияи ҷисмонӣ бонизомтар ба роҳ монда шуда, доираи хизматрасонии маданӣ ва спортӣ ба ҳама гуна гурӯҳҳои аҳолӣ васеъ мегардад, дар баробари ин талабҳои гурӯҳҳои мухталифи иҷтимоӣ ва одамон аз рӯи синну сол омӯхта, ҳангоми тартиб додани плани тадбирҳо ба ҳисоб гирифта мешаванд. Дар планҳои кори комплексҳои хизмати маданӣ-спортӣ гузаронидани тадбирҳои оммавӣ-сиёсӣ, ҷашнҳои умумихалқии тантанавӣ, сайру гаштҳои оммавӣ пешбинӣ шудаанд. Ҳамаи ин корро совети координационии ин комплексҳо, ки ба ҳайати он намояндагони ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, иттифоқҳои касаба, комсомол ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ дохил мешаванд, сарварӣ мекунад. Ҳайати ин советро комитетҳои иҷроияи Советҳои шаҳрӣ, районӣ, қишлоқӣ ё посёлкавии депутатҳои халқӣ тасдиқ мекунанд.

Дар бораи кори комплекси маданӣ-спортии шаҳри Исфара муфассалтар таваққуф мекунам. Ба совети ҷамъиятӣ-координационии он ҷонишини раиси комиҷроияи шаҳр С. Зокиров роҳбарӣ мекунад. Комплекси мазкур Қасри маданият, боғи маданияту истироҳат, китобхона, мактабҳои мусиқию рассомӣ, стадионҳои дар ихтиёри корхонаҳои саноатӣ бударо муттаҳид намудааст. Бояд гуфт, ки ҳамаи ин муассисаҳои номбурда, сарфи назар аз тобеияташон ба идораҳои гуногун, дастраси тамоми аҳолӣ гардидаанд. Рӯзномаи «Коммунисти Исфара» дар бораи чорабиниҳои комплекси шаҳрӣ эълонҳо чоп мекунад, ки ин боиси ҳарчӣ оммавитар гардидани онҳо мешавад. Клубҳои дӯстдорони мусиқӣ, вохӯриҳои шавқовар, журналҳои даҳонӣ, мусобиқаҳои шаҳрӣ оид ба футбол, гӯштингирӣ, тӯби дастӣ, тенниси рӯимизӣ, волейбол, тирпарронӣ, шабҳои ҷавонон ва амсоли ин дигар тадбирҳо имрӯзҳо бисьёр исфарагиёнро ҷалб кардаанд. Бояд махсус қайд кард, ки баъди барпо намудани комплекси маданӣ-спортӣ боғи истироҳату маданият ба кори доимӣ гузашт, яъне вай дар тамоми фаслҳои сол амал мекунад. Зимистони гузашта дар ин ҷо зали ҷавонон, зали бозиҳои автоматӣ, аттракционҳо ва дар рӯзҳои истироҳат шаҳрачаи бачаҳо дарҳои худро ба мардум боз намуданд. Комплекси спортӣ-маданӣ фонди худро дорад, ки аз корхонаҳои шаҳр моҳе 12 ҳазор сӯм маблағ ба ҳи-

соби он гузаронида мешавад. Қайд кардан ҷоиз аст, ки бо мақсади баланд бардоштани самараи кор вазифаи котибони масъули ин комплексҳо ба дараҷаи вазифаҳои номенклатурии комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия бардошта шудаанд. Аввалҳои баҳори соли ҷорӣ мо дар Исфара семинари амалии фаъолони партиявӣ ва касабавӣ, коркунони муассисаҳои маданӣ-равшаннамой, хуллас ҳамаи онҳоеро, ки бо ташкили истироҳати меҳнаткашон машғуланд, гузаронидем. Иштирокчиёни семинар ба объектҳои комплекс рафта, бо кори онҳо шинос шуданд, бо одамон сӯҳбатҳо карданд. Ба онҳо тавсиянома ҳои махсус оид ба ташкили кори комплексҳо, ки ҳамаи соҳаҳою фаъолияти онҳоро дар бар мегиранд, дода шуданд.

Ҷонишинони раисони колхозҳо оид ба маданият ва масъалаҳои социалӣ, ки ҳоло ба штати колхозҳо дохил шудаанд, дар бобати баланд бардоштани маданияти деҳот бояд мақоми махсус дошта бошанд. Ҳоло дар вилоятамон бештар аз 20 нафар чунин ҷонишинон кор мекунанд.

Дар баробари ин ҳама муваффақиятҳо бояд гӯем, ки мо ҳанӯз барои хотирҷамъӣ асосе надорем. Муассисаҳои маданият бо сардории ташкилотҳои партиявӣ бояд гурӯҳи масъалаҳоро ҳал намоянд, ки қарори номбурда аз мо исроркорона талаб мекунад, мо бояд як қатор камбудию норасоиҳоеро, ки дар ин соҳа мавҷуд аст, бартараф намуда, корро ба сифати хуб ташкил намоем.

Яке аз вазифаҳои таъхирнопазир — минбаъда пурқувват намудани базаи муассисаҳои маданӣ-равшаннамой, васеъ намудани шабакаи клубҳо мебошад. Дар республикаамон ба ҳар даҳ ҳазор нафар аҳолӣ 2,9 клуб рост меояд, дар вилоятамон бошад, ба даҳ ҳазор нафар 2,6 клуб рост меояду халос. Ин нишондиҳанда дар маркази вилоят аз ин ҳам паст аст. Аз 320 клуби тобеи Вазорати маданияти республика 84 тоаш то 100 ҷои нишаст доранду халос. Аз нисф зиёди клубҳоямон саҳна ва таҷҳизоти саҳнавӣ надоранд, рӯзҳои зимистон гарм карда намешаванд. Як қатор муассисаҳои маданӣ-равшаннамой дар биноҳои нобоб ва ҳатто вайрон ҷойгир шудаанд. Як қатори дигарашон таъмирбобанд. Лекин боз бори дигар таъкид мекунам, ки базаи моддӣ-техникии мавҷуда бояду шояд истифода бурда намешавад.

Масалан, клубҳои корхонаҳои саноатиеро мегирем, ки дар биноҳои маъмурӣ ҷойгиранд. Ба чунин клубҳо даромадани меҳнаткашон ва аҳли оилаи онҳо дар вақти берун аз кор хеле мушкил аст. Дар онҳо тадбирҳо низ кам гузаронида мешаванд. Муассисаҳои клубии чунин корхонаҳо мисли заводи «Торгмаш», фабрикаи пойафзол, иттиҳодияи дӯзандагии маркази вилоят, инчунин фабрикаи «Швейместпром-2»-и шаҳри Конибодом ва ғайраҳо аз ҷумлаи клубҳоеанд, ки самараи корашон хеле паст аст. Дар ин клубҳо фақат маҷлисҳо ва дигар чорабиниҳои истеҳсолӣ гузаронида мешаванд, тадбирҳо оид ба истироҳати меҳнаткашон аҳьён-аҳьён барпо мегарданд. Клубҳои колхозу совхозҳои вилоят низ дар ин бобат пурсамар истифода бурда намешаванд. Масалан, ҳангоми тафтиш муайян гардид, ки аз 17 клуби райони Ғончӣ рӯзҳои истироҳат фақат 3-тояш кор мекунаду халос. Чунин вазъиятро дар райони Хуҷанд ҳам мушоҳида кардан мумкин аст. Мо маҷбур шудем, ки дар комитети вилоятии партия ҳисоботи роҳбарони хоҷагиҳои алоҳидаро дар бобати пурсамар истифода бурдани клубҳо шунавем. Аз ҷумла, дар маҷлиси котиботи комитети партиявии вилоят ҳисоботи раиси колхози ба номи Урунхоҷаеви райони Хуҷандро оид ба иштироки шахсии вай дар кори тарбияи ахлоқии меҳнаткашон шунидем. Эроду тавсияҳои комитети вилоятии партияро рафиқ Зоидов Х. ба инобат гирифта, корро дар ин бобат беҳтар намуд. Ҳоло бо боварии комил метавонем арз кунем, ки дар хоҷагӣ дар кори ташкили истироҳати меҳнаткашон дигаргуниҳои назаррас ба миён омаданд, тадбирҳо мароқовару таъсирбахшанд. Клубу китобхона бо тамоми икти-

дораш ба кор даромадааст, теъдоди варзишгарон дар колхоз афзун гардид. Афсус ки ин гуна роҳбарони хочагӣ дар вилоятамон каманд, ки корро ба таври нав ташкил дода бошанд.

Масалан, агар шумораи одамонеро, ки дар кори маданӣ-равшаннамоӣ чалб карда шудаанд, бо шумораи одамони ба ин кор чалб нашуда муқоиса кунем, ба тоқатнофарсоии вазъият ба хубӣ сарфаҳм меравем. Дар вилоят танҳо 15 фоизи аҳолӣ ба дастаҳои ҳаваскорони бадеӣ чалб шудаанду халос. Дар чунин районҳо ба мисли Зафаробод, Мастчоҳ, Ашт, Ғончӣ бошад, танҳо 8—10 фоизи аҳолӣ ба ин машғулият чалб шудааст. Дар ин кор, бешубҳа, пеш аз ҳама коркунони соҳаи маданият гунаҳкоранд. Онҳо, одатан, ба одамоне сарукордор мешаванд, ки худашон ба назди коркунони маданият меоянд. Лекин вазифаи дар назди онҳо истода мураккабтар аст: онҳо бояд шумораи зиёди одамонро ба корҳои оммавӣ-маданӣ чалб намуда, ба ҳама гурӯҳи аҳолӣ робитаи махсус дошта бошанд. Хуллас чи тавре ки Ленин таълим додааст «бо маҳорати аз тачрибаи пештараи худ ҳосилкардаамон қаноат накарда, **балки ҳатман боз пеш равем, ҳатман натичаҳои зиёдтаре** ба даст оварем, ҳатман аз вазифаҳои осонтар ба вазифаҳои мушкилтар гузарем» (В. И. Ленин, Асарҳо, нашри точикӣ, ч. 28, саҳ. 200). Алҳол, бисьёр муассисаҳои маданаии вилоят корашонро ба куллӣ тағьир надодаанд, ба тарзу усулҳои кӯҳна кор карда, азназаргузаронии коллективҳои эчодиро ташкил намедиҳанд, намоишу фестивалу **шабҳои** саволу чавоб намегузаронанд. Муассисаҳои маданӣ, мутаассифона, ҳанӯз ба марказҳои ташкили кори идеявӣ-тарбиявии ташкилотҳои партиявӣ табдил нагардидаанд. Рост аст, ки ташкили комплексҳои маданӣ-спортӣ корро дар ин бобат хеле беҳтар кард, лекин бояд гуфт, ки суръати ташкили кор мувофиқи табъ нест. Ин аст, ки мо гурӯҳи кормандони партиявию комсомолиро мунтазам ба маҳалҳо мефиристем, то ки онҳо бо вазъият аз наздик шинос шаванд, бо одамон бевосита гуфтугӯ кунанд, ислоҳи камбудию норасоиҳои мавчударо зери назорат гиранд.

Як масъалаи дигари хеле мушкиле аст, ки ин масъалаи кадрҳост. Ин чо вазъият хеле ва хеле ташвишовар мебошад. Фақат 11,7 фоизи коркунони клуб дорои маълумоти олии махсус, 28,3 фоизашон маълумоти миёнаи махсус мебошанд. Ин рақамҳо тақрибан ба коркунони китобхонаҳо низ тааллуқ доранд. Равуои кадрҳо низ ташвишангез. Масъалаи бо кадрҳои баландихтисос таъмин намудани муассисаҳои маданӣ дар районҳои Қонибодом, Ашт, Зафаробод, Хучанд низ ҳалталаб аст.

Маълум, ки барпо кардани коллективҳои маданаии мӯътадил ба он вобаста аст, ки мутахассисони зарурӣ аз қабили чавонони маҳал тайёр карда шаванд. Чунин фактҳо ташвишоваранд, ки дар давоми се соли охир аз районҳои Ашту Айнӣ ақаллан ягон кас бо стипендияи колхозу совхоз ба донишкадаҳои маданӣ фиристонида нашудаанд. Аҳвол дар ин бобат дар дигар шаҳру районҳои вилоят низ хуб нест.

Комитети партиявии вилоят вақтҳои охир ба масъалаҳои инкишофи ҳаракати физкультурӣ ва вазъияти спорт диққати калон медиҳад. Ин масъалаҳо дар мачлисҳои фаъолони партиявӣ-хочагӣ, бюроҳои комитетҳои партиявии вилоят, шаҳру районҳо, сессияҳои Советҳои депутатҳои халқии вилояту району шаҳрҳо ва Советҳои қишлоқу посёлкавӣ мунтазам муҳокима мешаванд. Тадбирҳои андешидашуда ба инкишофи физкультураю спорт ба андозаи муайян мусоидат мекунанд. Ҳоло дар вилоят 445 ҳазор нафар одамон ё 34,2 фоизи аҳолии вилоят ба физкультураю спорт машғуланд. Дар секцияҳои спортӣ бештар аз 140 ҳазор одамон мунтазам машғулият мегузаронанд. Зиёда аз ҳазор коллективи физкультурачиён ташкил карда шуда, танҳо дар зарфи ду соли охир 40 нафар устодон, 369 нафар номзадҳо ба устодии спорт,

2 ҳазор нафар спортсменҳои разряднок ва зиёда аз 240 ҳазор нафар спортсменҳои нишондор тайёр карда шудаанд.

Аҳамияти физкультура ва спорт барои ҳар як инсон ва умуман барои ҷамъият хеле калон аст. Чи навъе ки маълум аст, одамони мунтазам бо физкультура машғул нисбат ба дигарон чор маротиба камтар ба духтурон муроҷиат мекунанд, ҳосилнокии меҳнаташон низ баланд аст. Дар айни замон ба физкультураю спорт шуғл варзидан яке аз шаклҳои хуби гузаронидани вақти холӣ мебошад. Ҳангоми машғулиятҳои оммавии физкультурӣ одамон бо ҳам мулоқот мекунанд, дар онҳо шавқу завқи тоза пайдо мегардад. Ҳамаи инро дар мисоли фабрикаи либосҳои трикотажии ба номи 60-солагии СССР-и шаҳри Ўротеппа равшан мушоҳида кардан мумкин аст. Ҳоло ҳар як сеюмин коргари фабрика машқҳои физкультурӣ карда, дар мусобиқаҳои спортӣ иштирок менамояд. Дар фабрика 11 секция мунтазам амал мекунад, гузаронидани мусобиқаҳо аз рӯи комплекси ГТО анъана шудааст. Фақат соли гузашта 18 нафар спортсменҳои дорои разряди якум, 720 нафар нишондорони ГТО тайёр карда шуданд, клуби дўстдорони давидан ташкил ёфт. Аз ҳисоби маблағи фабрика барои 12 ҳазор тамошобин стадион сохта мешавад, барои сохтмони ҳавзи шиноварӣ лоиҳаву смета тартиб дода шудааст. Бояд гуфт, ки дар сохтмони стадион коргарони фабрика ихтиёран иштирок доранд.

Зарурияти баланд бардоштани талабот нисбат ба коркунони роҳбарикунанда оид ба ташкили хуби истироҳати меҳнаткашон дар қарори КМ КПСС «Дар бораи тадбирҳои беҳтар истифода бурдани клуб ва иншоотҳои спортӣ» махсус таъкид карда, тавсия дода шудааст, ки онҳо шахсан дар корҳои маданӣ-равшаннамоӣ ва оммавӣ-спортӣ иштирок намоянд. Директори фабрикаи номбурда С. Тўраев маҳз аз қабили ҳамин гуна роҳбарон аст. Вай дар баробари мустаҳкам намудани базаи спортӣ, худаш фаъолона ба спорт шуғл меварзад, узви командаи яккачини футболбозони корхона ва раиси федерацияи футболи вилоят мебошад. Масъалаҳои физкультураю спорт мунтазам дар маҷлисҳои партиявӣ ва иттифоқи касаба муҳокима карда мешаванд, ташкили корҳои физкультураю спорт дар плани инкишофи социалӣ-иктисодии фабрика пешбинӣ шудааст. Ҳамаи ин тадбирҳо ба пешравии кори истеҳсолот, бешубҳа, мусоидат мекунанд, дар корхона маҳсулнокӣ ва самаранокии истеҳсолот сол аз сол меафзоянд, хароҷоти беҳуда кам мегардад. Машқҳои мунтазами физкультурию спортӣ боиси хеле камшавии беморон гардид, шумораи варақаҳои беморӣ низ дар фабрика нисбатан камтар аст.

Дар комбинати масолеҳи бинокории райони Нов, дар колхози ба номи Ленини райони Исфара ва як қатор коллективҳои меҳнатии дигар низ ба машғулиятҳои физкультураю спорт диққати зиёд дода мешавад. Ҳамаи ин далели он аст, ки сафи коллективҳое, ки ба ин масъалаҳо мунтазам аҳамият медиҳанд, дар вилоятамон рўз ба рўз меафзоянд. Коллектив, агар вай ба маънои томаш коллектив бошад, бояд масъалаи саломатии инсонро мунтазам дар мадди назар дорад. Истироҳати пурмазмуну оқилона гарави меҳнати пурмаҳсул ва баландшавии дараҷаи маданияти ботинии инсон мебошад. Дар ин хусус шаклҳои коллективии ташкили истироҳат дар истифодаи оқилонаи вақти холӣ роли муҳим мебозанд.

Чи тавре ки Маркс қайд кардааст, маҳз «дар коллектив фард воситае пайдо мекунад, ки он барои инкишофи ҳамаҷонибаи лаёқати инсон имконият медиҳад» (К. Маркса ва Ф. Энгельс, Асарҳо, ч. 3, саҳ. 5). Ва тасодуфӣ нест, ки ҳоло роҳи наздикгардонии физкультура ба истеҳсолот пеш гирифта шудааст. Барои ноил шудан ба ин мақсад ҳаракати «Бо ҳама аҳли бригада ба стадион», ки ба он садҳо коллективҳои бригадаҳои корхонаҳои саноатии вилоят ҳамроҳ шудаанд, мусоидат мекунад. Ҷамъиятҳои спортӣ бо ҳамроҳии комитетҳои иттифоқҳои

касабаи вилоят аз паи гузаронидани спартакиадаҳо шудаанд. Масалан, барои гирифтани мукофоти Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ И. Мамадҷонов спартакиадаи сохтмончиён гузаронида шуд. Спартакиадаҳои бофандагон, коркунони нақлиёт ва дигар соҳаҳо низ баргузор гардиданд.

Дар айни замон комитети вилоятии партияро чунин факт ба ташвиш меоварад, ки машғулиятҳои физкультура ва спорт ҳанӯз шакли оммавӣ нагирифтаанд. Комитетҳои шаҳрӣ ва районии спорт, органҳои маорифи халқ дар ин бобат масъулиятро пурра ҳис накардаанд. Онҳо баъзан ғарқи миқдор гардида, ба сифати тайёр намудани нишондорон аҳамият намедиҳанд. Охир, нишони ГТО ин фақат воситаи такомулоти ҷисмонӣ набуда, балки роҳи баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат ва пуркуввват намудани мудофиаи мамлакат аст. Дар ин бобат дар кори мактабҳои маълумоти умумӣ, муассисаҳои томактабӣ, яъне дар он ҷое ки ба тарбияи ҷисмонӣ поя гузошта мешавад, нуқсонҳои зиёде вуҷуд доранд. Масалан, то ҳол аз 432 мактаби маълумоти миёнаи умумӣ фақат дар 201 ва аз 169 мактаби ҳаштсола танҳо дар 10-тояш залҳои спортӣ мавҷуданду халос. Дар мактабҳо ҳавзҳои шиноварӣ умуман нестанд, фақат 39 мактаб майдончаҳои тирпарронӣ доранд. Ташвишовар аст, ки машқҳои ҳатмии субҳонаи физкультурӣ, идҳои оммавии спортӣ, рӯзҳои саломатӣ аз ҳаёти мактабҳо соқит гардидаанд. Шояд ин бармаҳал бошад? Охир, гумон аст, ки 72 соати дарсӣ аз рӯи таълими физкультура ҳамаи масъалаҳои солимгардонӣ ва обутобёбии организми хонандагонро ҳал намоянд.

Ҳоло, ки дар ҳама ҷо ба муқобили мастигарию майзадагӣ мубориза авҷ гирифтаасту барои рӯзгору маишати солим кори зиёде анҷом дода мешавад, моро зарур аст, ки дар бораи оянда амиқтар фикр ронем, ояндаамон бошад, ин фарзандони моянд, ки дар мактабу ҳавлию хона бояд вақти холии худро оқилона гузаронанд ва яке аз роҳҳои ба даст овардани ин мақсад машғулият варзидан ба физкультураю спорт мебошад.

Мо бояд дар роҳи инкишофи физкультураю спорт дар деҳот тадбирҳои зиёдеро ба амал барорем, чунки 65 фоизи аҳолии вилоятамон сокинони деҳотанд, аммо физкультураю спорт дар он ҷо характери оммавӣ пайдо накардааст. Дар баъзе колхозу совхозҳо оддитарин майдончаҳои спортӣ вуҷуд надоранд. Чунин вазъият, бешубҳа, ҷамъияти спортии «Ҳосилот» ва комитети спортии вилоятро бояд пеш аз ҳама ба ташвиш оварад, аммо дараҷаи баланди ташкили ин кор ба коммунистон — роҳбарон низ хеле вобаста аст. Масалан, дар колхози ба номи Ленини райони Исфара, ки раисаш коммунист Ш. Нуриддинов мебошад, барои машғулиятҳои физкультураю спорт ҳама шароитҳо фароҳам оварда шудаанд. Дар ин ҷо машғулиятҳои физкультура ва спорт ҳамрадифи тарбияи меҳнатӣ гардидаанд. Аммо дар колхози ҳамсояи ҳамин район, колхози ба номи Қуйбышев (раисаш Х. Мукаррамов), ки имкониятҳои иқтисодиаш нисбатан кам нестанд, ба кори физкультураю спорт аҳамият дода намешавад. Равшан аст, ки мо барои камбудиҳои истеҳсолӣ ва ислоҳи онҳо нисбат ба роҳбарон серталабем, аммо вақте ки гап дар бораи корҳои оммавии байни одамон, ташкили истироҳати онҳо меравад, бисёр нуқсонҳоро сарфи назар месозем. Чунин рафтор, ба ақидаи ман, тамоман нодуруст аст. Ҳоло ки дар тамоми ҷабҳаҳои зиндагӣ ба дигаргунсозиҳои куллӣ миён бастаем, дар ин бобат ҳам муносибатро ба куллӣ тағйир дода, аз роҳбарон ва махсусан аз роҳбарони коммунист талаб мекунем, ки онҳо пайваста дар бобати ташкили истироҳати мардум ғамхорӣ зоҳир намоянд ва ин бешубҳа боиси болоравии дараҷаи маданияти умумии меҳнаткашон ва беҳтаршавии саломатии онҳо мегардад.

Бояд махсус қайд кунам, ки дар кори ташкили хуби истироҳати меҳнаткашон ва корҳои физкультураю спорт роли кадрҳо хеле калон аст. Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи тадбирҳои беҳтар кардани ко-

ри клуб ва иншоотҳои спортӣ» зарурияти такмили тайёр кардани кадрҳои маълумоти олидор барои кор кардан дар иншоотҳои спортӣ ва аз ҳисоби ҷавонони деҳот бештар қабул кардан ба институтҳои физкультурӣ таъкид карда шудааст. Сари вақт ва мулоҳизакорона гузоштани ин масъаларо мо дар мисоли вилоятамон ба таври возеҳ мушоҳида мекунем. Мувофиқи штатҳои мавҷуда имрӯз бояд дар колхозу совхозҳои вилоят 213 инструкторони физкультура кор кунанд, мо бошем танҳо 160 инструктор дорему халос. Ин ҳам дарди бахайр, лекин аз ин 160 кас 50 нафарашон одамоне мебошанд, ки ин вазифа барояшон кори асосӣ нест ва дар бораи физкультураю спорт тасаввуроти аниқе ҳам надоранд. Дар донишкадаҳои физкультурӣ аз 126 колхозу совхози вилоят ягон нафар ҳам бо стипендияи онҳо таҳсил намекунад. Масъалаи мазкур хеле масъалаи ҷиддист, лекин агар роҳбарони колхозу совхозҳо сари вақт ба ин масъала диққат дода, ғамхории лозимӣ зоҳир менамуданд, шояд мо ба чунин вазъият дучор намешудем.

Баъзан, агар сухан дар бораи машғулиятҳои физкультурӣ равад, роҳбарон набудани базаи моддиро баҳона мекунанд. Мехоҳам махсус гӯям, ки ин баҳоначӯии хушку холист. Охир, мо колхозу совхозу муассисаҳое дорем, ки иншоотҳои спортии мавҷударо истифода намебаранд. Масалан, стадиони вилоятии «Спартак», стадиони «Юность»-и райони Пролетар аз қабили чунин иншоотҳоянд. Дар ин ҷо дар баробари процесси таълиму машқ бояд корҳои оммавии спортӣ ташкил карда шаванд, аммо ҳатто гурӯҳҳои «саломатӣ» вуҷуд надоранд. Дар як қатор шаҳрҳои вилоят залҳои спортӣ танҳо 30—60 фоиз, стадионҳо 30—50 фоиз истифода бурда мешаванд. Ҳатто иншоотҳои хуби спортии шаҳри Чкаловскро барои машғулиятҳои физкультураю спорт пурра истифода намебаранд. Дар бораи чунин вазъият ва муносибати ноҳқилонаи баъзе роҳбарон, сарфи назар аз мақому мансабашон, имрӯзҳо гуфтугӯи ошкор ва тезу тунд барпо карда истодаем ва ба он муваффақ шуданием, ки онҳо ба қавли додаашон вафо кунанд.

Истироҳати одами советӣ бояд пурмазмун, шавқовар ташкил карда шавад ва барои ин истифодаи шаклҳои гуногун зарур аст. Ин талаби партияро бояд роҳбарони партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ чун қонун сармашқи амалиёти худ созанд. Комитети вилоятии партия чунин мешуморад, ки ин корро ба маъракае табдил додан мумкин нест, вай бояд ба кори мунтазаму бомарому бомақсади ҳамаи ташкилотҳои партиявии вилоят мубаддал гардад.

# МУАЛЛИМ — НОМИ ОЛӢ

*А. СОҚОЛОВА*

Қасбҳое ҳастанд, ки онҳоро ғайр аз партиявӣ дигар хел номидан мумкин нест. Дар байни онҳо касби муаллимӣ мавқеи махсус дорад, зеро он дар ҳақиқат партиявӣ аст.

Қисми зиёди кори тарбияи насли наврасро мактаб, муаллим ба зиммаи худ мегирад. Тарбияи шахсияти ҳамаҷониба мутараққӣ бошад, яке аз вазифаҳои асосии партияи мо дар сохтмони ҷамъияти коммунистӣ ба шумор меравад. Ва ин вазифаро мактаб ба ӯҳда мегирад, ки дар он муаллим намояндаи ваколатдори партия мебошад. Аз ҳамин нуқтаи назар таҷрибаи мактабҳо, ташкилотҳои партиявӣ, коммунистони алоҳидае ҷолиби диққат аст, ки инро ҳамчун вазифаи шахсии худ нағз мефаҳманд.

Шахсоне, ки дар рафти кор бо Людмила Ҷалоловна Қомилова дучор мешаванд, ба ӯ ҳар хел баҳо медиҳанд. Волидони хонандагон мегӯянд: ӯ сахтгир, аммо боадолат аст; талабагон ба тавсифи волидони худ илова мекунанд: — раҳмдил; ҳамкорон бошанд, ӯро чун шахси принципнок, ташаббускор медонанд. Вақте мо хоҳиш намудем, ки хислати барои ӯ аз ҳама беҳтарини муаллимро ном барад, вай бе мулоҳиза ҷавоб дод: поквиҷдонӣ дар иҷрои вазифа ва принципнокии партиявӣ. Оҳанги ҷавоб шахси устувору собитқадам будани ӯро нишон медод, ки тайёр аст дар вақти зарурат ҳақ буданашро бо далелҳои басо боварибахш исбот намояд.

Поквиҷдонии муаллимро чӣ нишон медиҳад? Меҳнати софдилона? Бешубҳа! Аммо онро ҳамчун иҷрои кори муқаррарӣ низ шуморидан мумкин аст. Рафту кор муқаррарӣ набуда, иҷрои он хеле зарур бошадчӣ? Пас чӣ бояд кард? Маҳз дар ҳамин сурат доир ба иҷрои поквиҷдонии касбӣ, принципнокии партиявӣ сухан рондан комилан ҷоиз аст.

Онҳое, ки дорои ин хислатҳо мебошанд, ҳатман ба зимма вазифаҳои зиёдтареро мегиранд ва барои ҳама чиз ҷавобгаранд.

Дар бораи муаллими замони ҳозира бисьёр гап мезананд ва мубоҳиса мекунанд. Ин аксар вақт бо фаъолияти ӯ, доираи вазифаҳо, маҳорати касбӣ ва маданияти ӯ алоқаманд аст. Масъалаҳои мазкур хусусан ҳангоми муҳокимаи лоиҳаи ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ ҷиддӣ ба миён гузошта шуда буданд. Бо вуҷуди ин як масъала баҳснопазир аст: муаллим шахси махсусест, ки бо фаъолияту зиндагии худ шахси дигарро ташаккул ва ба камол расонда метавонад. Чунин ифодаи умумии шахсияти муаллим, ки шояд ба андозае номукаммал ҳам бошад, барои мо ҳамчун меъёри ба худ хоси поквиҷдонии касбии ӯ шуда хизмат мекунад. Чунин меъёр шиносоии моро бо кори муаллимаи фанни таърихи мактаби миёнаи № 2 шаҳри Ӯротеппа Л. Ҷ. Қомилова душвор гардонд ва дар айни ҳол имконият дод, ки аз рӯи вазифаи бевоситаи муаллим, ки дар ҳаётамон иҷро менамояд, амал кунем.

Солҳои охир сафи муаллимон торафт бештар аз ҳисоби одамони пурдон, дорои саводи комили педагогӣ, ба ин кор завқманд пурра мегардад. Вале дар байни онҳо ҳам баъзан касоне вомехӯранд, ки такомулоти шахсияти одам, тарбияи он ба маънои томаш мақсади ҳаёт

нашудааст. Муаллимони ҳақиқӣ такьягоҳи мактабанд. Онҳо дар коллектив муҳити ҷустуҷӯ ва эҷодкориро ба вуҷуд меоваранд.

Дар меҳнати ҳаррӯзаю серташвиши муаллим ҳамаи корҳоеро, ки вай ба ҷо меоварад, ба қайд гирифтан аз имкон берун аст. Бисьёр вақт эҷодкорӣ ва ҷустуҷӯ карданашро худи муаллим нафаҳмида мемонад, зеро ин ҳама мақсаду мазмуни ҳаёти ӯст. Вале, агар кас мушоҳида карданӣ, ба моҳияти кор, фикру зикри ӯ сарфаҳм рафтанӣ шавад, ҳатман шахсияти эҷодкорро мебинад.

Мегӯянд, ки ҳамин хел муаллим бояд аз модар тавлид ёбад. Баҳс накарда мегӯем: агар барои мактабҳои мо назар ба оне, ки чунин муаллимон ҳастанд, бисьёртар даркор бошад-чӣ?

Муаллим шудан мумкин аст ва мешаванд ҳам. Вале ҳар кас ба тарзи худ муаллим мешавад: баъзеҳо ҳамоно баъди хатми мактаби олӣ ва бе ягон шавқу завқ, дигарон — баъди фикру мулоҳиза ва ҷустуҷӯҳои дарозмуддат, вале бо тайёрии комил. Ба фикрам, роҳи дуюм роҳи Людмила Ҷалоловна мебошад.

Дар кори ӯ, дар фикру зикри ӯ ҷиҳатҳое ҳастанд, ки ба онҳо диққати ҷиддӣ надода, вазифаҳои оид ба ислоҳоти мактаб ба миён гузоштаи партияро иҷро кардан мумкин нест. Омили асосии иҷрои ин вазифаҳо ҳам муаллим, сифати кори ӯ, қадру қимати касби худро фаҳмиданӣ вай мебошад. Ин ташвишу тараддуди касбии муаллим дар ҳалли проблемаҳои дар назари аввал оддӣ, ки дар асл оддӣ нестанд, мадад расонд, ки шахсияти ӯ ба як андоза муайян карда шавад.

Фаъолияти муаллим серсоҳаю сераҳамият аст. Эҳтимол, барои он сераҳамият аст, ки дар ҳар ҷиҳати кори ӯ тамоми фаъолияташ зоҳир мешавад. Дарсҳои таърих, ки таҳкурсии назариявии ҷаҳонбинии хонандагонро мегузоранд, донишҳои сиёсӣ ҳатман бояд дар дигар навъҳои кори амалии мактабиён, ки дар ин асос эътиқоди идеявӣ, дараҷаи баланди ахлоқ, сифатҳои интернационалистиро дар онҳо ташаккул медиҳад ва мустаҳкам менамояд, идома дода шаванд. Масалан, конкурсҳои плакату сурудҳои сиёсӣ, митингҳои ҳамраъйӣ бо муборизони зидди империализм дар мактаб анъана шудаанд. Насли ҷавон бо ҳамроҳии мураббиёни худ — коммунистон ҳимоя кардани эътиқоди худро меомӯзад. Л. Ҷ. Қомилова дар чунин чорабиниҳо имконияти дар бачагон тарбия кардани эҳсоси синфиро мебинад. Дар мактаб, чун дар тамоми мамлакат, ба ҷашни 40-солагии Ғалаба бар Германияи фашистӣ тайёрии ҳаматарафа дида шуд. Ба шарафи ин санаи барои халқи советӣ бузург конференцияҳо, вохӯрӣ бо ветеранҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ гузаронда, гӯшаю лавҳаҳое ташкил карда шуданд, ки онҳо аз хусуси роҳи пурмашаққати ба даст овардани Ғалаба нақл мекарданд.

Дарсҳои таърих аз доираи синф берун баромада, бачагонро шарики ҳаёти халқамон, ташвишу тараддуди он мекунанд. Дар ин мактаб кори берун аз синф ҳеҷ гоҳ дуюмдараҷа ҳисоб карда намешавад. Эҳтимол, маҳз ҳамин мактабро ба иҷрои вазифаҳои ислоҳоти мактаб наздик намояд ва онро ба маркази кори тарбиявӣ дар микрорайон табдил диҳад.

...Людмила Ҷалоловна тез-тез қадам зада дар назди дари яке аз синфҳо омада истод. Ин ҳамон синфест, ки вай роҳбараш аст. Дар мактаб дарсҳо ба охир расида буданд ва ӯ барои хайрухуш бо бачагон даромада буд ва сари роҳ мехост фаҳмад, ки навбатдорон вазифаи худро чӣ тавр ба ҷо меоваранд. Синф озода, дар ҳама ҷо тартибот, навбатдорон корҳои охирини ба навбатчии мактаб супурдани синфро анҷом медоданд.

— Раҳмат, бачагон,— гуфт муаллима.— Офарин!

Бачагон аз таърифи муаллима хурсанд шуданд. Ин суханони гарму ҷӯшони «раҳмат, бачагон»-ро онҳо нағз мебинанд, гарчанд тез-тез, ҳар рӯз мешунаванд. Шояд барои ҳамин ҳам баҳри иҷрои ҳар як су-

пориши муаллима кӯшиш мекунанд. Мумкин аст, барои он ҳам бошад, ки Людмила Ҷалоловна ҳамеша ҳамроҳи онҳост, иҷро кардани ин ё он супоришро ёд медиҳад. Вай тамоми корҳои берун аз мактаб — аз ҷамъоварии оҳанпора сар карда то иштирок намудан дар отрядҳои мактабиёни ҷамъкунандаи алафҳои шифобахш дар тобистон ва ангурчинӣ дар тирамоҳ, аз ҳисоби талабагони синфҳои боло ташкил кардани отрядҳои таъмирчиёни мактаб, дар рӯзҳои таътил кор кардан дар заводи консерваро, ки мактаб бо он шартнома дорад, вазифаи худ медонад. Эҳтимол, барои ҳамин ҳам ӯ ба бачагон одами хеле наздику азиз бошад.

Боз як рӯзи кори мактаб гузашт. Ором ба хона рафтан мумкин буд. Аммо Л. Ҷ. Қомилова машғулияти дигар низ дорад: ба иди гул тайёрӣ дидан лозим. Ин гуна ид дар мактаб ба ҳар як фасли сол бахшида мешавад. Одами бехабар аз калимаи «тайёрӣ» ҳеҷ чизро пай намебарад. Худи Людмила Ҷалоловна ҳам онро машғулият наменомад.

— Мо бо бачагон вомехӯрем,— мегӯяд ӯ ҳангоми ба хонаи муаллимон рафтанаш,— машғулияту дарсҳо тамом шуданд. Баъди хӯроки нисфирӯзӣ бачагон либосҳояшонро иваз мекунанду боз ба мактаб меоянд. Онҳо дар ин вақт тамоман дигар хел мешаванд. Ҳангоми дарс кас инро на ҳамеша мушоҳида мекунад, гарчанде ки ин дар ҳаққи бачагон беадолатист. Онҳо дар дарсҳо ҳам ғайриоддианд. Агар мо дар муайян кардани шахсияти инсон хато кардан нахоҳем, инро набояд фаромӯш созем. Охир, муаллим ба талаба аз рӯи чунин меъёр муносибат карданаш мумкин нест: ӯ медонад ё намедонад, ба дарс тайёрӣ дид ва ё надид. Ин хислатҳои дигари хуби бачаро аз мо пинҳон медорад ва мо на ҳама вақт онҳоро мушоҳида ва қадр карда метавонем. Ман тарафдори робитаи доимӣ бо бачагон ҳастам.

Бо ибораи дигар, иди гул барои муаллим манзараест, ки дар он ӯ бачагонро на фақат барои хеш, балки барои худи онҳо кашф менамояд. Эҳтимол, барои ҳамин хонандагоне, ки аз Людмила Ҷалоловна таълим гирифтаанд ва аз мактаби чунин робита гузаштаанд, баъди муддати дароз мегӯянд: мо худшиносиро ёд гирифтем. Барои чӣ? Барои он ки муаллима дар хонандагон он чиро, ки ҳамчун омили таконои ҳаёт ва фаъолияти на танҳо бачагон хизмат мекунад, нишон додааст.

Боре Людмила Ҷалоловна ҳангоми дар Институти марказии такмили ихтисоси муаллимон таҳсил карданаш мактубе гирифт. Аз ҳарфҳои ноустувору парешони мактуб ӯ дарҳол талабаи беқарори худро шинохт. Дар бораи чунин талабагон «тарбия карданаш душвор» мегӯянд. Мактуб аз ҳаёти синфи 7-уми ӯ самимона нақл мекард.

— Ва ҳол он ки ӯро қариб ҳама талабаи тарбияаш душвор меномиданд,— гуфт ҳамон вақт Л. Ҷ. Қомилова.— Оё мо ба тарбиягирандагони худ ин номро шитобкорона намедиҳем? Охир, ин ҳолат аксар вақт дар сурате рӯй медиҳад, ки талаба ба тасаввуроти мо дар бораи инсон мувофиқ набошад.

Ва Людмила Ҷалоловна дар бораи муаллифи мактуб аз назари педагог нақл кард. Нағз намехонд. Ин баъзан муаллимонро ба ғазаб меовард ва онҳо аз баҳри ӯ гузашта, бо бачагоне машғул мешуданд, ки нисбат ба дарсҳо мароқ зоҳир мекарданд, ғамхориро дар бораашон мефаҳмиданд. Сергей бошад (ӯро ҳамин тавр меномем), ба сари муаллимон фақат ташвиш меовард. Инро худаш ҳам мефаҳмид ва ба машғулиятҳо тамоман намеомадагӣ шуд. Ин роҳи муқаррарии ташаккули талабаи тарбияаш душвор буд. Роҳбари синф муддати дароз аз паи ӯ шуд, бо ӯ борҳо сӯҳбат кард. Гӯё ҳеҷ чиз мадад намерасонд. Чашмони Людмила Ҷалоловна ҳангоми нақл медурахшиданд. Чунин ҳолат, эҳтимол, дар сурате ба амал меояд, ки одам дилдодаи касби худ бошад. Ҳамон вақт вай роҳи ислоҳи ин талабаро ёфт. Ин роҳи ба

бачаи муқарраpӣ табдил додани ӯ якбора пайдо нашуд. Вале ӯ дар ҳақиқат душвортарбия буд? Магар худи мо, муаллимон, баъзан ба ин мусоидат намекунем?

— Одам, ҳатто дар сурати ҳанӯз кӯдак буданаш, бояд қадри худро донад, фаҳмад, ба дигарон лозим буданашро ҳис намояд,— гуфт суханашро ба охир расонда Людмила Ҷалоловна.— Ва инсон қадри худро дар кори умум, дар сурати ба ин кор ҳисса гузоштанаш мефаҳмад. Фақат ҳамаи хислатҳои хуби ӯро ҳатман донистан, шахсияташро эҳтиром кардан лозим.

Шахсе, ки бо кори педагогӣ машғул нест, ҳаҷму машаққати кореро, ки ба зиммаи муаллим ҳар рӯзу ҳар соат меафтад, пурра тасаввур карданаш маҳол аст. Барои иҷрои он чӣ қадар дониш лозим аст! Программаҳои мактабҳои олӣ ҳоло, мутаассифона, ба ин чандон оперативона дахл намекунанд. Бинобар ин ба муаллими мактаб мувофиқи қувваю имкониятҳояш лозим меояд, ки чунин донишҳоро мустақилона ҳосил намояд. Муаллим танҳо ҳамон вақт муаллим аст, ки агар доимо омӯзад, танҳо дар ҳамин сурат вай шавқу завқи бачагонро бедор карда метавонад.

Барои талабагон Людмила Ҷалоловна ҳамин гуна муаллима аст. Аз дасти ӯ ҳама кор меояд: сурудхонӣ, рақсидан, ба бачагон ёд додани рақс, бисьёр шеър медонад ва онҳоро хеле хуб мехонад, мусиқиро дӯст медорад ва онро дар байни тарбиягирандагони худ тарғиб мекунад. Дӯст доштани ҳаёт ва зебоиҳои он муаллимаро мароқовар менамояд. Боре ба ман дидани он муяссар гардид, ки чи хел Людмила Ҷалоловна аз якчанд шохчаи буттае ва кадом як масолеҳи иловагӣ композицияи аҷоибе офарид. Ӯ инро ба тарбиягирандагони худ ҳам ёд медиҳад. Иди гулҳо дар мактаб доимо бо чунин эҷодиёти бачагон алоқаманд аст. Композицияҳои гуногуни мактаббачагон аз ихтироъкорӣ, тарзи махсуси мушоҳидаи олами атроф гувоҳӣ медиҳанд. Дар ин мавридҳо онҳо рассоманд, зеро образҳо, зебоиро ба вуҷуд меоваранд. Барои кӯдак бошад, эҷодкор, офарандаи зебоӣ будани худро фаҳмидан хеле муҳим аст.

— Албатта,— мегӯяд Людмила Ҷалоловна,— ид чизи хуб аст. Ба ман аз ҳама бештар тайёрӣ ба он маъқул аст. Маҳз ҳамин тайёрӣ муаллимро бо бачагон наздик мекунад, ба вай мадад мерасонад, ки шавқу ҳаваси шогирдонро фаҳмад, ба дили ҳар кадоме роҳ ёбад. Мақсади ҳар як чорабинӣ ҳам маҳз ҳамин аст.

Ба муносибати ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ ба тарбияи меҳнатӣ диққати махсус дода мешавад. Дар дарсҳо на фақат малакаҳои касбу ҳунар, балки майлу хоҳиши нағз, эҷодкорона ба ҷо овардани супориш ҳам парварида мешаванд. Мувофиқи шартномаи байни мактабу устохонаҳои ҳунармандии бадеии халқ бачагон барои тайёр кардани бозичаҳои миллӣ супориш гирифтанд. Ба талабагон масолеҳи даркорӣ доданд ва онҳо аз паи кор шуданд. Вақте ки супориш иҷро гардид, пас фурӯши бозичаҳоро низ ба ихтиёри худи бачагон доданд. Маблағи аз фурӯши онҳо ба дастомада ба фонди фестивали XII Умумиҷаҳонии ҷавонон ва студентон, ки дар Москва барпо гардид, гузаронда шуд.

Машғулиятҳо дар устохонаҳои дуредгарӣ ва механикӣ низ хеле шавқовар мегузаранд. Дар назди мактаб курсҳои таълими чопи мошинка ва корбарӣ ташкил карда шудаанд. Бачагон кори навро бо дилу ҷон меомӯзанд ва дар айни ҳол рационализаторӣ зоҳир менамоянд. Албатта, ин фаъолии хонандагон, эҷодиёти онҳо натиҷаи хизмати муаллимон аст.

Ҳоло ҳамаи муаллимон, аз ҷумла муаллимони камтаҷриба, дар бораи ёфтани роҳ ба дили бачагон сухан меронанд. Ва ин омили комилан зарури тарбия аст. Дар давоми тамоми ҳашт соли кори педагогии Л. Ҷ. Комилова мо бо ӯ алоқаи зич доштем. Ва ин имкон дод,

ки хулосаи зеринро барорем: Л. Ҷ. Қомилова на фақат ба дили шогирдон роҳ меҷуст, балки бачагонро низ ба худ ҷалб карда тавонист. Боре ӯ ҳис кард, ки талабагони синфи ҳаштум, ки дар пеши назараш камол ёфтаанд, ба мусиқии ҷиддӣ мароқ зоҳир намекунанд. Вай бетаъхир ба синф қартаи асарҳои машҳури П. И. Чайковскийро овард. Ҳамон рӯз бачагон то бевақтӣ дар мактаб монданд. Мумкин аст, мусиқиро на ҳама якбора фаҳмиданд, аммо муаллима ҳам ин гуна мақсадро надошт, зеро ӯ медонист, ки ин аз имкон берун аст.

Маълум аст, ки мактаббачагони ҳозира ба мусиқии аз ҳад ҳозиразамони гӯшхарош, ки завқи насли наврасро ба мусиқии ҷиддӣ паст менамояд, низ ҳавас доранд. Оқибати ин, одатан, бепарвоии эмоционалии шахс мебошад. Дар бораи табъу завқи мусиқӣ мунозира кардан умуман душвор аст. Вале вақте ки сухан дар бораи тарбия меравад, ғайр аз кори тарбияи доимии гуногунжанри мусиқавӣ ягон мубоҳиса ёрӣ намерасонад. Гап на танҳо дар ин аст. Тавассути мусиқӣ дӯст доштани Ватан, фаҳмишу муносибати худ нисбат ба вазифа, сарватҳои маънавӣ, идеявии халқамон тарбия карда мешавад. Як маротиба гӯш кардани мусиқӣ басанда нест. Ҳамин тавр, дар мактаб кружоки дӯстдорони мусиқӣ пайдо шуд, сонӣ гузарондани ҷумъаҳои мусиқӣ ҳам қоида шуда монд. Людмила Ҷалоловна мефаҳмид, ки фаъолияти ӯ на танҳо фаъолияти педагогӣ аст, балки, пеш аз ҳама, фаъолияти худи бачагон мебошад. Вақти тайёрӣ ба шабнишинӣ бахшида ба сонатаҳои Л. Бетховен бачаҳо доир ба ҳаёти муаллиф материали зиёде ҷамъ карданд, ки аз онҳо альбом тартиб дода, ҳамаи хоҳишмандонро бо ҳаёти бастакор шинос намудан мумкин буд.

Дар мактаб фонотекаи худӣ ба вуҷуд омад ва бачагон аз он қаноатманданд. Фонотекаи шахсии Л. Ҷ. Қомилова, ки онро кайҳо боз диққаткорона ғун менамояд, низ пурра дар ихтиёри бачаҳо мебошад.

— Охир, онро бачагон тасодуфан шикастанашон мумкин аст,— огоҳ мекарданд баъзе муаллимон.

— Албатта, метавонанд. Вале калонҳо ҳам онро шикаста метавонанд,— мухтасар ҷавоб медиҳад педагог.— Худаш бошад, фикр мекунад, бачагони синфаш ба кӣ хушнудӣ мебахшанд, ба ӯ ё ба худашон? Оё онҳо хушнудии ӯро мефаҳманд? Бояд фаҳманд.

Бисьёр китобҳои китобхонаи шахсии вай ҳам барои бачагон дастрасанд. Агар бачагон ин хушнудиро намефаҳмиданд, оё онҳо ба назди ӯ барои китоб меомаданд?

Муаллим ва шогирдонаш аз манбаъҳои умумӣ ғизои маънавӣ мегиранд. Магар ин муаллиму хонандагонро ҳам аз ҷиҳати маънавӣ ва ҳам аз ҷиҳати идеявӣ ба ҳам наздик ва ба маънои фаҳмиши олии ин калима онҳоро ҳамкор наменамояд? Ин гуна таъсири мутақобила хусусан барои бачагони наврас, албатта, барои калонсол ҳам муҳим аст. Бачагон аз ин хулосаи махсус мебароранд, кӯшиш мекунанд, ки ба муаллим баробар шаванд, ҷаҳонбинии худро ташаккул диҳанд.

Л. Ҷ. Қомилова процессҳои педагогиро на якбора равшан фаҳмидааст. Ӯ гоҳо умед дошт, ки гувоҳии дил мададаш мерасонад. Ва бояд гуфт, ки он мадад мерасонд. Аммо ба боварии комил ба худ, ки барои эҷодкории муаллим хеле зарур аст, на ҳама вақт муваффақ шудан мумкин аст. Сабаб чист? Маҳз барои ҳамин Людмила Ҷалоловна аз паи омӯзиши назария шуд. Вай бисьёр китобҳоро варақ зад, хонд ва конспект кард. Ҳамаи чизи хондаашро бо ҳаёти мактаби худ, бо кори худ, бо тақдири худаш қиёс мекард. Ҳаминаш муҳим аст, ки ба бачагон дигар хел назар мекардагӣ шуд. Фаҳмиши ҳамкории муаллим ва талаба ҳамин тавр пайдо шуд.

— Шаҳри мо хурд аст, мо аз пойтахт дурем, суръати ҳаёти мо баланд бошад ҳам, аз ҳаёти пойтахт сусттар аст,— мегӯяд Л. Ҷ. Комилова.— Мо барои тамошои концертҳои филармония, театрҳо, намо-

ишгоҳҳо на ҳама вақт имконият дорем. Аммо мехостам, ки бачагони мо аз дараҷаи инкишофи бачагони пойтахт қафо намонанд.

Муаллима дар бораи таклифҳои аҷоиби бачагон оид ба ташкили театри мактаб, дигар коллективҳои бадеӣ, ки табъи бачагон, эътиқоду талаботи олии онҳоро инкишоф медиҳанд, сухан меронад. Гӯё ки барои ӯ ғайр аз коре, ки бо он машғул аст, дигар кори муҳимтар, шавқовартар нест. Ба фикрам, маҳз ҳамин садоқату вафодорӣ ба кор аст... Барои Людмила Ҷалоловна ин роҳи росту ҳамвор ва осон набуд.

Охир, вай ҳамон вақт, бештар аз даҳ сол муқаддам, баъди хатми факультети таърихи УДТ ба номи В. И. Ленин ба мактаб омада буд. Эҳтимол, дар ҳамин ҷо кор мекард, аммо дилаш ба чизи гӯё калонтаре кашол буд. Ӯ мехост, худро маҳз дар кори калонтар санҷад.

Бинобар ин аз мактаб рафта, чун давраи студентӣ, ба олами китоб дода шуд, мехост, ки бештар донад. Пас аз чанде завқи илмӣ ҳам пайдо кард ва ба аспирантура дохил шуд. Солҳои таҳсил мегузаштанду аммо қаноатмандӣ ҳанӯз набуд. Ҳис мекард, ки кори кабинетӣ на барои ӯст. Гоҳ-гоҳ ба мактаб меомадагӣ шуд. Барои баъзе рафиқони ҳамкораш «ба мактаб меравам» гуфтани суханони Людмила раъд барин садо доданд. Дӯстону шиносонаш ин рафтори ӯро ҳар хел фаҳмиданд. Ҳар кас ҳарчи мегуфт, аммо вай ба мактаб омад. Инак, ҳашт сол аст, ки ӯ дар мактаб, бо бачагон аст, машғули кори дӯстдоштааш мебошад.

— Агар ягон кори дигари ҳамин хел шавқовар меёфтед, оё боз аз мактаб мерафтед? — пурсидем ӯро. Людмила Ҷалоловна хандид ва оромона ҷавоби манфӣ дод.

Ва ин боварӣ аз он аст, ки маҳз дар ҳамин ҷо ӯ худро шинохт. Дар ҳамин ҷо вай аъзои Партияи Коммунистӣ шуд, дар ҳамин ҷо ба ӯ бовар карданд ва умед бастанд. Ин бошад, қувваи бузурги тарбиявист. Ташкилоти партиявӣ ҳақ буд, ки ин услуби корро бо одамон истифода бурда, ӯро чун коммунисти ҳақиқӣ ба камол расонд.

Ҷаҳонбинии одам як хел ташаккул намеёбад. Ба вай ҳам донишҳои ҳосил кардааш, ҳам муносибати шахсони атроф, фаъолияти онҳо, ҳам ҳаёту фаъолияти худи кас таъсир мебахшанд. Ҳамаи ин ба андозаи баробар ба ташаккули ҷаҳонбинии ҳам бачагону калонсолон ва ҳам муаллимон мусоидат мекунад.

# АСАРИ ҶОВИДОНИИ ФАЛСАФАИ МАРКСИЗМ

## БА МУНОСИБАТИ 100-СОЛАГИИ АСАРИ ФРИДРИХ ЭНГЕЛЬС «ЛЮДВИГ ФЕЙЕРБАХ ВА ХОТИМА ЁФТАНИ ФАЛСАФАИ КЛАССИКИИ НЕМИС»

*Н. ҚУЛМАТОВ,*
*Л. НАБИЕВ,*
*номзадҳои илми фалсафа*

«Людвиг Фейербах ва хотима ёфтани фалсафаи классикии немис» асари барҷастаи ба масъалаҳои пайдоиши материализми диалектикӣ ва таърихӣ бахшидаи Ф. Энгельс мебошад. Дар он муносибати фалсафаи марксистӣ ба яке аз сарчашмаҳои асосии назариявиаш — фалсафаи классикии немис, пеш аз ҳама, ба таълимоти фалсафии Гегель ва Фейербах мунтазам ва мукаммал баён гардидааст.

«Людвиг Фейербах ва хотима ёфтани фалсафаи классикии немис» аввал дар шумораҳои 4 ва 5-уми журнали «Ди Ное Цайт» моҳҳои апрелу маи соли 1886 чоп шуда, сипас соли 1888 алоҳида нашр гардид.

Энгельс ба китоби Қ. Штарке, ки сабаби бевоситаи навиштани «Людвиг Фейербах ва хотима ёфтани фалсафаи классикии немис» шуда буд, чандон аҳамият надодааст. Сабаби ҳақиқии таълифи асар он вазъияте гардид, ки густариши бозгоштанашавандаи фалсафаи марксистӣ дар Германия ва чандин мамлакатҳои дигари Европаи Ғарбии онрӯза бо шарҳи дағалонаи баъзе нуктаҳои асосии материализми диалектикӣ ва таърихӣ аз тарафи намояндагони илми расмӣ дар савияи фалсафаи тогегелӣ (неокантчигӣ ва ғайра) якҷоя рӯй медод. Аз ин рӯ хислатҳои хоси таълимоти фалсафии марксистиро аз системаҳои фалсафии томарксистӣ комилан возеҳ нишон додан зарур буд. Энгельс баробари тавзеҳи муносибати фалсафаи марксистӣ ба сарчашмаҳои идеявиаш очерки мухтасари муҳимтарин нуктаҳои материализми диалектикӣ ва таърихиро дар шакли ниҳоят мӯъҷаз ва мантиқан мураттаб баён кардааст, ки бо фаровонию амиқии фикрҳояш то кунун касро ба ҳайрат меорад.

Энгельс зиддиятнокии методи диалектикии Гегель ва системаи консервативии идеалистии ӯро исбот карда, ниҳоят амиқ ва революционӣ будани идеяҳои дар фалсафаи ӯ ҷой доштаро ошкор намудааст ва маҳдудияти аксар либералҳои немис ва филистерҳои фалсафафурӯшро, ки худро революционер мешумурданду мазмуни аслии методи диалектикии гегелиро намефаҳмиданд, нишон додааст. Фалсафаи Гегель, сарфи назар аз консерватизми системаи идеалистии объективӣ, маҳз туфайли хусусияти диалектикиаш тасаввуроти метафизикиро дар бораи тағйирнопазир будани олам ва ҳамеша ба таври қатъӣ муқаррар шудани ҳолати он барҳам дода метавонист. «Фалсафаи диалектикӣ,— навиштааст Энгельс,— ҳеҷ чизро чизи ба таври қатъӣ муқарраршуда, мукаммал ва муқаддас намедонад. Вай дар ҳама чиз аломати таназзули ногузирро мебинад ва ба ғайр аз процесси пай дар пай ба вуҷуд

омадан ва нест шудан, беинтиҳо аз зинаи паст ба зинаи баланд баромадан чизи дигареро ба эътибор намегирад» (К. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳои мунтахаб, ч. 2. Нашриёти «Ирфон», Душанбе, 1965, с. 395). Аммо худи Гегель ақидаҳои революционии чун хулоса аз методи диалектикиаш барояндаро дар ҳеҷ ҷо ба тарзи возеҳ баён накардааст. Гегель маҷбур буд, ки системаи фалсафаи худро, мисли тамоми файласуфони пешина мувофиқи одати маъмулӣ, ки бо ягон навъи ҳақиқати мутлақ анҷом меёфт, эҷод кунад. Бинобар ин ӯ ҷиҳати революционии фалсафаашро ба мазмуни догматикии системаи консервативии идеалистӣ тобеъ намуд. Аммо таълимоти фалсафии Гегель умуман барои пайдоиши ақидаҳои мухталиф заминаи фарох муҳайё кард. Аз ҳамин сабаб пас аз вафоти Гегель мактаби вай ба ду қаноти мухолиф — рост, «қаноти консервативӣ»-и ба ном гегельчиёни кӯҳна ва қаноти чап, «қаноти радикалӣ»-и маъмул ба гегельчиёни ҷавон ҷудо шуд, ки Маркс ва Энгельси ҷавон дар ибтидои солҳои 40-ум бо он алоқа доштанд.

Моҳияти ихтилофи байни қаноти росту чап аз мубоҳисаи доир ба масъалаҳои динӣ ва робитаи системаи гегелии идеализми объективӣ бо дин иборат буд. Гегельчиёни кӯҳна тафовути мухолиф ва номуттасили фалсафаю динро дар системаи гегелӣ истифода бурда, принципи синтези ақлу имонро ҳимоя мекарданд, таълимоти фалсафии Гегельро дар рӯҳи эътиқодмандӣ ба калисои насронӣ эзоҳ дода, системаи идеалистии объективии ӯро шакли оқилонаи илоҳиёт мешумурданд. Гегельчиёни ҷавон бошанд, ҳам ба муқобили шарҳи динии фалсафаи Гегель, ҳам бар зидди умуман дин, махсусан, масеҳият мебаромаданд. Танқиди дин бисьёр гегельчиёни ҷавонро ба кандани муносибат аз системаи идеалистии объективии Гегель ва ба материализм рӯ овардан водор сохт. Энгельс қайд кардааст, ки эҳтиёҷоти амалии муборизаи зидди дини мусбат бисьёре аз қатъитарин гегельчиёни ҷавонро ба материализми англо-французӣ овард ва дар ин ҷо онҳо ба системаи мактаби худ зид баромаданд. Яке аз чунин «гегельчиёни ҷавони ниҳоят собитқадам» Людвиг Фейербах буд. «Рафти инкишофи Фейербах рафти инкишофи гегельчӣ ба сӯи материализм мебошад... Дар зинаи муайяни ин инкишоф ӯ алоқаашро аз системаи идеалистии Гегель тамоман канда буд. Ниҳоят, ӯ ба чунин фикри қатъӣ омад, ки суханони Гегель дар бораи аз азал вуҷуд доштани «идеяи мутлақ», пеш аз пайдоиши олам «мавҷуд будани категорияҳои мантиқӣ» фақат боқимондаи хаёлии бовар кардан ба офаридгори он дунъё мебошад: ӯ фаҳмид, ки олами моддие, ки мо худамон ба вай мансубем ва онро бо ҳисси худ дарк мекунем, ягона олами воқеӣ мебошад, шуур ва тафаккури мо, ҳарчанд фавқулҳиссӣ намоянд ҳам, маҳсули органи моддӣ, ҷисмонӣ, яъне маҳсули майна мебошанд. Материя маҳсули рӯҳ нест, балки худи рӯҳ фақат маҳсули олии материя аст. Ин, албатта, материализми холис аст» (Дар ҳамон ҷо, с. 405—406).

Гегельчиёни ҷавон ба «идеяи мутлақ»-и гегелӣ ё «рӯҳи ҷаҳонӣ», «хиради ҷаҳонӣ» маҳсули майнаи одамро муқобил мегузоштанд, ки он маҳсули «бегонашуда»-и тафаккури инсон, идеяҳои абстрактии инсонии аз фарди алоҳида новобаста дониста мешуд. Аз рӯи ақидаи Фейербах рӯҳи инсон дар шахсони ҷудогона таҷассум ёфтани ягон «вуҷуди олӣ»-и хаёлӣ набуда, балки худо ҳамчун проекцияи рӯҳи инсон зуҳур меёбад, ки аз он бегона шуда, объективӣ гардидааст ва ба он ҳолати мавҷудияти мустақилонаро нисбат дода, онро аз офаридаи инсон ба офарандаи ӯ, ба сабаби тамоми мавҷудот табдил додаанд. Фейербах одамро мавзӯи ягона ва олии фалсафа шумурда, таълимоташро аз муҳокимаи ҳамин масъала оғоз мекард. Вале ӯ зидди системаи идеализми объективӣ ва фалсафаи дини Гегель баромада, таълимоти пешгузаштаи бузурги худро танқидан аз худ карда натавонист, бинобар ин ҳангоми ҳимояи материализм мағзи рационалии дар диалектикаи Гегель бударо нигоҳ надошт, ки аз боиси он материализми ӯ бесу-

бот монд: фалсафаи Фейербах муроқибавӣ буд ва дар фаҳмидани ҳаёти ҷамъиятӣ вай аз мавқеи идеализм берун нарафт. Ҳамчун файласуф Фейербах «дар ними роҳ истода монд, аз поён материалист, аз боло идеалист буд. Ӯ Гегельро бо яроқи танқид мағлуб накардааст, балки вайро ҳамчун як чизи ба истеъмол нобобе як сӯ партофт; дар айни замон худи Фейербах ба бойгарии энциклопедии системаи Гегель, ба ғайр аз дини пурдабдабаи муҳаббат ва ахлоқи хоми очиз, ягон чизи мусбатеро муқобил гузошта наметавонист» (Дар ҳамон ҷо, с. 420). Дар материализми муроқибавии худ Фейербах аз намояндагони материализми метафизикии томарксистӣ пеш нарафт. Илми ҳақиқии ҷамъиятшиносӣ барои ӯ муаммое буд. Ӯ моҳияти ҷамъиятии инсонро фаҳмида натавонист. Дар назари ӯ одам вуҷуди маҳз абстрактии аз таърихи ҷамъият ҷудои табиӣ буд.

Антропологизми фалсафӣ, ки Фейербах онро ба омӯхтани ҳодисаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ татбиқ намуда буд, сабаб шуд, ки ӯ ба ҷои робитаҳои ҳақиқии байни одамон муносибати муҳаббати тарафайни «Ман» ва «Ту»-ро гузорад, ки он аз кӯшиши бахтҷӯии гӯё зотан хоси одам бармеомадааст. Ҳамин тавр, Фейербах худои динҳои монотеистии ҷаҳониро рад намуда, ба ҷои он «дини нави муҳаббат»-ро тарғиб мекунад, ки дар он одам чун худо парастида мешавад. «Одам барои одам худост» — ин ҳамон шиорест, ки Фейербах ба монотеизми насронӣ муқобил гузошта буд. «Аммо муҳаббат-чӣ! — Оре, муҳаббатро Фейербах ҳамеша ва дар ҳама ҷо мӯъҷизакоре медонад, ки,— қайд мекунад Энгельс,— ин мӯъҷизакор бояд аз ҳамаи душвориҳои ҳаёти амалӣ наҷот диҳад,— ин ҳам бошад дар ҷамъияте, ки ба синфҳои манфиатҳояшон тамоман зидди ҳамдигар тақсим шудааст! Ба ҳамин тариқ, аз фалсафаи Фейербах охирин боқимондаҳои характери революционии он нест шуда меравад ва фақат: якдигарро дӯст доред, ҳама, сарфи назар аз ҷинс ва унвони худ, ҳамдигарро бӯса кунед, гуфтани ашӯлаи кӯҳна боқӣ мемонад, ки ин сармастии сулҳу салоҳи умум мебошад!» (Дар ҳамон ҷо, с. 419).

Таълимоти ахлоқии Фейербах низ айнан ҳамин тавр аст. Ҳаёти ҷамъиятиро ба таври диалектикӣ-материалистӣ эзоҳ дода натавонистан сабабе буд, ки этикаи Фейербах, азбаски заминаи воқеӣ надошт, роҳҳои аз банди ахлоқи синфӣ — истисморгаронаи буржуазӣ раҳонидани одамро нишон дода наметавонист. Энгельс қайд мекунад, ки назарияи ахлоқии Фейербах барои ҳамаи замонҳо, барои ҳамаи халқҳо, барои ҳамаи ҳолатҳо ба вуҷуд оварда шудааст ва маҳз барои ҳамин дар ягон ҷо ва ҳеҷ вақт татбиқ шуда наметавонад.

Қ. Штарке дар китоби «Людвиг Фейербах...», ки Энгельс танқид кардааст, идеализми Фейербахро дар он дидааст, ки ӯ ба кӯшишҳои идеалии одамон, мисли «дилсӯзӣ ва муҳаббат, хизмат кардан ба ҳақиқат ва ба ҳуқуқ» боварӣ дорад ва онҳоро қувваҳои идеалии водоркунанда мешуморад. Фейербах барои он идеалист будааст, ки ба ҳақиқати тамоми ин қувваҳои идеалии водоркунандаи фаъолияти одам бовар мекардааст. Энгельс исбот мекунад, ки Штарке моҳияти масъаларо дар бораи тазоди материализм ва идеализм тамоман нафаҳмидааст.

Идеализми ҳақиқии Фейербах бошад, чунон ки ин хоси ҳамаи материалистони томарксистӣ аст, иборат аз он мебошад, ки ӯ сабабҳои идеалии водоркунандаи фаъолияти одамонро сабабҳои охирин ва муайянкунандаи воқеаҳои таърихӣ ва инкишофи таърихии умуман ҷамъият мешумурд. Энгельс қайд мекунад, ки «материализми кӯҳна дар соҳаи таърих бар хилофи ақидаҳои худаш рафтор карда, қувваҳои идеалии водоркунандаи дар он ҷо амалкунандаро сабабҳои охирини воқеаҳо ҳисоб мекунад, ҳол он ки бояд вай тадқиқ мекард, ки дар паси ин қувваҳо чӣ пинҳон аст, қувваҳои водоркунандаи худи ин қувваҳои водоркунанда чӣ гунаанд. Бесуботии вай на аз он иборат аст, ки мавҷуд

будани қувваҳои идеалии водоркунанда эътироф карда мешавад, балки аз он иборат аст, ки фақат бо эътироф кардани ҳамин қувваҳо қаноат карда, аз ин пештар намераванд, яъне сабабҳои ҳаракатдиҳандаи ин қувваҳои идеалии водоркунандаро дида намебароянд» (Дар ҳамон ҷо, с. 427). Роли қувваҳои идеалӣ, маънавӣ, ирода ва шуури одамонро дар ҷараёни фаъолияти ҳаётии онҳо инкор кардан комилан хато мебуд, лекин ин қувваҳои маънавиро қувваҳои ҳаракатдиҳандаи охирин ва муайянкунандаи ҳодисаҳои таърихӣ шумурдан низ ғалати аз ин камтар нахоҳад буд.

Аз он ҷи ки гуфта шуд, маълум, ки ҷаро Энгельс хулоса баровардааст, ки фалсафаи Гегель ҳар чи қадар шаклан идеалистона бошад, ҳамон қадар мазмунан реалистона мебошад, аммо фалсафаи Фейербах, баръакс, шаклан реалистона бошад ҳам, дар реализми (бихон — материализми) худ аз материализми метафизикии томарксистӣ болотар нарафт. Бо вуҷуди ин аҳамияти таърихии материализми Фейербах дар он аст, ки вай ба процесси аз идеализм алоқаи худро кандани Маркс ва Энгельси ҷавон ва ташаккули ақидаҳои материалистии онҳо мусоидат кард. Энгельс дар оғози асараш ба ин матлаб ишорат кардааст: «...Ман қарзи виҷдони худамон ҳисоб мекардам, ки дар давраи тӯфону ҳуҷумро аз сар гузарониданамон назар ба ҳар кадом файласуфи дигар баъд аз Гегель ба мо таъсири зиёдтар расониданӣ Фейербахро пурра эътироф кунем» (Дар ҳамон ҷо, с. 391).

Қореро, яъне бо фаҳмиши материалистии табиат ва воқеияти иҷтимоӣ пайвастани методи диалектикиро, ки Фейербах накарда буд, дар миёнаи солҳои 40-уми асри XIX К. Маркс ва Ф. Энгельс анҷом доданд, ки он ба эҷоди шакли олии ҷаҳонбинии босуботи илмии фалсафӣ — материализми диалектикӣ ва таърихӣ овард. Энгельс қайд мекунад, ки идеализми Гегель бинобар хусусияти диалектикиаш маҳз материализми сарнагун гузошташуда мебошад. Маркс ва Энгельс алоқаашонро аз системаи гегелии идеализми объективӣ канда ва қатъиян ба мавқеи материализм гузашта, таълимоти фалсафии Гегельро ба як сӯ напартофтанд, чунон ки дар вақташ ин корро Фейербах карда буд. Асосгузорони материализми диалектикӣ ва таърихӣ фалсафаи Гегельро амиқ таҳлил ва ҳамаҷониба танқид карданд, дар натиҷа методи диалектикии ӯ аз маҳдудиятҳои онро таҳрифкунанда раҳо шуд; дар шакле, ки он дар фалсафаи Гегель зоҳир мегардид, қобили истифода набуд.

Дар миёнаи асри XIX ба вуҷуд омадани ҷаҳонбинии илмӣ-фалсафии марксизм ва муносибати революционии диалектикӣ-материалистии он ба воқеият ошкоро зидди манфиатҳои идеологии буржуазияи ҳукмрон буд. Лекин оммаи меҳнаткашон, пеш аз ҳама синфи коргар, дар фалсафаи марксизм силоҳи идеявии революционии худро ёфтанд. Энгельс ба аҳамияте, ки идеяҳои фалсафии Гегель ва Фейербах дар ташаккулу инкишофи ҷаҳонбинии фалсафии ҳақиқатан илмии синфи коргар ва партияҳои революционии пролетарӣ дошт, баҳои сазовор дода, асари худ «Людвиг Фейербах ва хотима ёфтани фалсафаи классикии немис»-ро бо хотиррасон кардани он ба итмом мерасонад, ки дар симои фалсафаи марксизм «ҳаракати коргарӣ... вориси фалсафаи классикии немис мебошад» (Дар ҳамон ҷо, с. 438).

Идеяҳои дар «Людвиг Фейербах ва хотима ёфтани фалсафаи классикии немис» баёнгардида минбаъд дар асарҳои В. И. Ленин инкишоф ёфтанд. Дар китоби «Материализм ва эмпириокритицизм» Ленин тамоми комьёбиҳои табиатшиносиро, ки то ибтидои асри XX дар инкишофи илм ҳосил шуда буданд, таҳлили амиқи диалектикӣ-материалистӣ кард. Ленин дар ин асари гениалӣ на танҳо марксизмро аз ҳамлаи ревизионистон ҳимоя намуд, балки нишон дод, ки кашфиётҳои навтарини табиатшиносӣ ҳаққонияти материализми диалектикиро исбот мекунанд. Дар «Дафтарҳои фалсафӣ»-и Ленин минбаъд таҳқиқи чунин проблемаҳои муҳимтарини диалектикаи марксистӣ, монанди тазо-

ди методҳои диалектикӣ ва метафизикии тадқиқи воқеит, ягонагии диалектика, мантиқ ва назарияи маърифат, фаҳмиши марксистии чараёни тафаккур ва масъалаҳои дигар вусъат ёфт. Дар «Давлат ва революция» ва чандин асарҳои дигараш Ленин назарияи марксистии мубориза синфӣ ва революцияи пролетариро эчодкорона инкишоф дод, масъалаҳои коммунизми илмӣ ва инкишофи давлати социалистиро ҳамачониба тадқиқ кард. Дар мақолаи программавии «Оид ба аҳамияти материализми чанговар» Ленин роҳҳои минбаъдаи инкишофи фалсафаи марксистиро пешбинӣ карда, самтҳои асосиеро муқаррар намуд, ки файласуфони марксист тадқиқоти худро бояд дар ҳамон чабҳа давом диҳанд. В. И. Ленин ба «Людвиг Фейербах ва хотима ёфтани фалсафаи классикии немис» баҳои баланд дода, муттасил ба он мурочиат мекард ва онро баробари «Анти-Дюринг» ва «Манифести Партияи Коммунистӣ» китоби саримизии ҳар коргари бошуур мешумурд.

«Людвиг Фейербах ва хотима ёфтани фалсафаи классикии немис» ба ташаккулу инкишофи афкори фалсафии марксистӣ дар байни табақаҳои васеи меҳнаткашони мамлакату халқҳои гуногун таъсири зӯр бахшида, дар ҳаракати революционии озодихоҳонаи синфи коргар роли барчаста бозид.

Асари гениалии Энгельс барои тадқиқу инкишофи минбаъдаи назарияи марксистӣ-ленинӣ ҳоло ҳам аҳамияти худро гум накардааст. Фавқулодда гуногун ва амиқ будани идеяҳои «Людвиг Фейербах ва хотима ёфтани фалсафаи классикии немис» онро хазинаи ҳақиқатан бепоёни тафаккури фалсафии марксистӣ-ленинӣ ва аслиҳаи муқтадири назариявии партияҳои коммунистию коргарӣ дар муборизаи зидди тамоми шаклҳои мутааддиди идеологияи реакционии буржуазӣ ва ревизионизми муосир, дар муборизаи зидди эклектика ва догматизм, барои покизагӣ ва ягонагии идеявии таълимоти фалсафии марксистӣ-ленинӣ мегардонад. Дар фалсафа ва социологияи буржуазӣ кӯшиши кӯҳнашуда эълон кардани тазоди материализму идеализм, аз ду равияи асосии фалсафа «боло истодан» ва муборизаи материализму идеализмро бо навъҳои гуногуни эклектикаи фалсафии «бепартиявӣ» ё «фавқулпартиявӣ» иваз намудан имрӯз ҳам аз байн нарафтааст. Ҳомиёни капитализм бисьёр вақт ба мавзӯи писандидаашон — инкори қонунҳои объективии инкишофи чамъият ва бо фатализми ичтимоӣ айният додани детерминизми таърихӣ мурочиат мекунанд, то ки бо ин роҳ таълимоти марксистӣ-ленинӣро дар бораи ногузирии ҳалокати капитализм ва ҳатмӣ будани революцияи социалистӣ рад намоянд.

Асари «Людвиг Фейербах ва хотима ёфтани фалсафаи классикии немис» ҳоло ҳам дар мубориза бо чунин ва бисьёр дигар ақидаҳои реакционии буржуазӣ аслиҳаи бебадали идеявии синфи коргар ва тамоми оммаи меҳнаткашон мебошанд. Асари Энгельс такмили революционӣ-танқидӣ ва инкишофи эчодии муҳимтарин ва пешқадамтарин мероси идеявии тамоми фалсафаи пешина ва чамъбасти инкишофи чилсолаи фалсафаи марксизм аст.

КПСС ва партияҳои дигари коммунистию коргарӣ, файласуфони советӣ ва хоричии марксист, ки бо методологияи диалектикию материалистӣ ва назарияи коммунизми илмӣ мусаллаҳанд, таълимоти марксистӣ-ленинӣро дар асоси чамъбасти тачрибаи сохтмони социализм дар СССР ва мамлакатҳои дигари социалистӣ инкишоф дода, онро бо комьёбиҳои илму амалияи замони ҳозира ғанӣ мегардонанд.

Сад соли инкишофи таърихии чамъият, ки аз таълифи асари Ф. Энгельс «Людвиг Фейербах ва хотима ёфтани фалсафаи классикии немис» гузаштааст, аз чиҳати методологӣ дуруст будани нуктаю хулосаҳои назариявии дар он баёнгардидаро комилан тасдиқ мекунад. Сабаби ба ин асари барчастаи марксизм то кунун рағбати доимӣ доштани файласуфон ва олимони соҳаҳои гуногуни илм дар ҳамин аст.

# ДОНИШКАДАИ ОЛӢ ВА ПРОГРЕССИ ТЕХНИКӢ

*Н. ЁҚУБОВ,*
*ректори Институти политехникии Тоҷикистон*
*С. ЗУЛФОНОВ,*
*котиби комитети партиявии Институти политехникии Тоҷикистон*

Институти политехникии Тоҷикистон ягона донишкадаи олии техникии республика мебошад. Вай дар тӯли 29 соли мавҷудияташ зиёда аз 13 ҳазор мутахассиси соҳаҳои сохтмон, мошинсозӣ, энергетика, нақлиёти автомобилӣ тайёр намуд, ки аксарияти онҳо дар соҳаи истеҳсолоти моддӣ кор мекунанд. Институт дар соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ тадқиқоти илмӣ мебарад. Масъалаҳои самаранокӣ ва дар истеҳсолот зуд ҷорӣ кардани натиҷаҳои ин тадқиқот ҳамеша дар мадди назари ректорат ва комитети партиявии институт мебошанд. Дар кафедраҳо, факультетҳо, лабораторияҳои соҳавӣ оид ба минбаъд беҳтар гардондани сифати тавсияҳои илмӣ тадбирҳои конкретӣ муайян карда шудаанд. Ба туфайли ин ҳаҷми корҳои тадқиқоти илмии шартномавӣ сол то сол меафзояд ва алҳол қариб 1,5 миллион сӯмро ташкил медиҳад. Дар соҳаи сарфаи ресурсҳои сӯзишворию энергетикӣ ва об, технологияҳои энергиясарфакунандаи бепартов, сохтану ба истифода додани биноҳо дар шароити республика, кори нақлиёти автомобилӣ дар шароити баландкӯҳ ва иқлими гарм, системаҳои автоматикунонидашудаи идоракунии истеҳсолот, муҳофизати фулузот аз зангзанӣ тадқиқот бурда мешавад. Дар ин самтҳо як қатор корҳо анҷом дода, натиҷаҳои бисьёр тадқиқот дар корхонаҳои республика ва мамлакат ҷорӣ карда шудаанд.

Лабораторияи нақлиёти автомобилӣ аз ҷумлаи лабораторияҳои дар ин бобат пурсамар коркунанда мебошад. Вай тавсияҳои таҷрибавию конструктории таҷҳизоти назоратӣ-диагностӣ тайёр мекунад, дигар тадбирҳоеро ба амал мебарорад, ки мақсад аз онҳо кам кардани сарфи сӯзишворӣ ва газу ғубори зарарноки нақлиёт мебошад. Пешомадҳои тараққиёти соҳа дар панҷсолаи дувоздаҳум зарурати муттаҳид намудани ҷидду ҷаҳди олимону таҷрибакорон ва дар самтҳои асосӣ гирд овардани ресурсҳоро тақозо мекунанд. Ба ин таҷрибаи андӯхташуда ва робитаҳои эҷодии лаборатория бо муассисаҳои калони илмӣ ва корхонаҳои мамлакат мусоидат мекунад. Технологияи ташкили хизматрасонии марказонидашудаи аппаратураи сӯзишворӣ, двигательҳои карбюраторӣ ва дизелии коркардабаромадаи лаборатория аз ҷумлаи ҷунин самтҳо мебошад. Ин имкон медиҳад, ки хусусиятҳои истифодаи автомобильҳо хеле беҳтар карда, сарфи сӯзишворӣ тақрибан 10—12 фоиз, миқдори ба атмосфера баромадани газу ғубор 35—40 фоиз, сарфи меҳнат назар ба технологияи мавҷуда 10 баробар кам намуда, шароити меҳнат беҳтар карда шавад. Дар натиҷаи ба амал бароварда шудани ин тавсия талаботи соҳа ба таҷдиди аппаратураи сӯзишворӣ 75—80 фоиз қонеъ гардонда хоҳад шуд.

Олимони факультети сохтмони саноатӣ ва гражданӣ бо тадқиқот дар соҳаи сохтмони мутобиқи шароити табиату иқлими республика машғуланд. Дар кафедраи конструкцияҳои оҳану бетонӣ барои минта-

қаҳои серзилзила конструкцияҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ самаранок ва металлсарфакунанда ба вуҷуд оварда мешаванд. Дар бобати истифодаи ин конструкцияҳо аллакай таҷрибаи муайян ҳосил шудааст. Барои ҳар як метри мураббаи чунин конструкция назар ба системаҳои структурии пӯлодӣ 10 сӯми маблағгузорӣ ва 20 килограмм пӯлод сарфа мешавад.

Дар лабораторияи кафедраи конструкцияҳои оҳану бетонӣ дар давоми даҳ соли охир самаранокии тарзи бо қувваи таркиш ва обмонӣ сахту мустаҳкам кардани хоки таҳкурсии иморатҳо таҳқиқ карда шуд. Натиҷаҳои ин тадқиқотро дар амалияи сохтмон дар Осиёи Миёна васеъ истифода бурдан мумкин аст. Ҳоло ин натиҷаҳо дар якчанд объектҳои сохтмон дар Тоҷикистон, Қирғизистон ва Ӯзбекистон истифода шудаанд, ки самараи иқтисодии онҳо 400 ҳазор сӯмро ташкил кард.

Дар баробари ин алҳол ба таври оммавӣ ҷорӣ намудани натиҷаҳои ин ва дигар тадқиқотҳо дар сохтмон муяссар нагардидааст. Моро Госстрой ва Вазорати сохтмони РСС Тоҷикистон бояду шояд дастгирӣ намекунанд, ҳарчанд ки роҳбарият ва комитети партиявии институт борҳо ба онҳо муроҷиат карда буданд.

Бо мақсади беҳтар истифода бурдани потенциали илмии кафедраҳои сохтмони институт дар инкишофи сохтмони асосӣ, ба ақидаи мо, зарурати дар назди Институти политехникии Тоҷикистон кушодани лабораторияи ҳисоби хоҷагии тадқиқоти илмии «Сохтмон ва истифодаи биноҳо дар шароити РСС Тоҷикистон», ки аз як манбаъ бо пул таъмин карда мешавад, ба миён омадааст. Лабораторияи номбурда метавонист, ки оид ба самтҳои бештар перспективаноки сохтмон ва дар истеҳсолот ҷорӣ намудани тавсияҳои илмӣ тадқиқоти комплексии илмӣ гузаронад. Яке аз заводҳои конструкцияҳои оҳану бетони шаҳри Душанбе базаи лаборатория шуда метавонист.

Системаи банаҳшгирии корҳои тадқиқоти илмиро чи аз рӯи тематикаи бюҷети давлатӣ ва чи аз рӯи шартномаҳои хоҷагӣ такмил додан зарур аст. Чунончи, заводи алюминии Тоҷикистон ба муайян намудани тадбирҳои ташкилию техникии такмили идоракунӣ ба участкаҳои ҷудогонаи технологӣ эҳтиёҷ дорад. Аммо вай имконият надорад, ки бе иҷозати институтҳои соҳавии иттифоқӣ бо институти мо бевосита робитаи шартномавӣ муқаррар намояд. Дар саноати пахтатозакунию сабук, корхонаю ташкилотҳои тобеи иттифоқӣ ҳам аҳвол чунин аст. Ба ин муносибат, ба назари мо, зарур аст, ки масъалаи дар институт ташкил кардани лабораторияи проблемавӣ (индификаторҳои микропроцессорӣ) ва лабораторияҳои соҳавӣ (оид ба автоматиконии процессҳои истеҳсолӣ дар саноати бофандагӣ ва сабук, системаҳои микропроцессории идоракунӣ дар саноати меваю сабзавот ва хӯроквории) дида баромада, мутобиқати корҳои илмӣ дар соҳаи автоматиконӣ ва компьютеронии процессҳои технологӣ пурзӯр гардонда, бо ин мақсад аз рӯи таҷрибаи РСС Украина дар назди Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон маркази байнисоҳавии илмию техникӣ барпо карда шавад.

Ҳозир олимони институти политехникӣ аз рӯи якчанд мавзӯе, ки ба планҳои республикавӣ ва иттифоқии корҳои тадқиқоти илмӣ дохил мешаванд, тадқиқот мебаранд. Ба иҷрои ин планҳо ва фаъолияти ҷузъҳои тадқиқоти илмии институт оид ба афзун гардондани самараи корҳои тадқиқоти илмӣ комитети партиявии институт назорат мекунад. Дар назди комитети партиявӣ комиссияи оид ба назорат ба ҷорӣ намудани тавсияҳои илмӣ дар истеҳсолот амал мекунад. Комиссияи мазкур баъди чоп шудани қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои тезонидани прогресси илму техника дар хоҷагии халқ» ташкил карда шудааст. Вай дар алоқамандии зич бо секцияи илмию техникии институт кор мекунад, ки ба он проректори оид ба кори илмӣ роҳбарӣ менамояд. Бо қарори ректорат ва комитети партиявии институт чунин секцияҳо дар ҳамаи факультетҳо барпо карда

шудаанд. Онҳо кори илмии кафедраҳоро мутобиқ карда, барои интихоби мавзӯъҳои таҳқиқ кӯмак мерасонанд. Тадбирҳои андешидашуда имкон доданд, ки ҷидду ҷаҳди кафедраю факультетҳои гуногун барои таҳқиқи калонтарин мавзӯъҳои илмӣ муттаҳид карда шавад. Масалан, дар лабораторияи таҷрибавии наклиёти автомобилӣ ҳоло мутахассисони соҳаҳои гуногун: энергетикҳо, автомобильчиён, металлшиносон, конструкторон самаранок ҳамкорӣ мекунанд. Ин ба беҳтар гардидани планкашии тадқиқоти илмӣ, тезонидани суръати дар истеҳсолот ҷорӣ намудани натиҷаҳои онхо мусоидат мекунад. Кори тадқиқоти илмиро мутобиқ кардани ректорат ва комитети партиявӣ имкон дод, ки дар бобати афзун гардонидани самаранокӣ ва дар хоҷагии халқ ҷорӣ намудани натиҷаҳои тадқиқот муваффақиятҳои назаррас ба даст оварда шаванд. Дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум дар истеҳсолот 166 тавсияи олимони институт ҷорӣ карда шуд, ки самараи иқтисодиашон қариб 6 миллион сӯмро ташкил кард. Олимони институт дар ин солҳо барои ихтироъ бештар аз 80 шаҳодатномаи муаллифӣ гирифтанд.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия зарурати ба эҳтиёҷоти хоҷагии халқ нигаронидани илми донишкадаҳои олӣ таъкид шудааст: «Потенциали илмии мактабҳои олиро ҳам самарабахштар истифода бурдан лозим аст... Идораҳои дахлдор бояд дар бобати мустаҳкам намудани алоқаи илм бо истеҳсолот таклифҳо тайёр карда ва пешниҳод намоянд».

Дар баробари ин потенциали илмии институти мо дар иҷрои вазифаҳои хоҷагии халқи республика пурра истифода бурда намешавад. Ин бо камбудиҳои дорои характери ташкилӣ алоқаманд аст. Звенои сусти инкишофи илми мактаби олӣ, аз ҷумла Институти политехникии Тоҷикистон суст ва ба миқёси начандон калон истифода шудани тавсияҳои илмию техникӣ мебошад. Алҳол ба ном ягон-ягон ҷорӣ карда шудани тавсияҳо афзалият дорад, ки натиҷаҳои корҳои илмиро танҳо заказчии бевоситаи тадқиқот, он ҳам бошад, чун қоида, хеле маҳдуд истифода мебарад. Ҳамин тавр ҳам мешавад, ки таклифҳои перспективӣ ва аз ҷиҳати социалӣ дурусти олимон солҳои сол дар макету нақшаҳо мемонанд. Парокандагии қувваҳои илмӣ, маҳдудияти мавзӯъҳо, мавҷуд набудани робитаҳои комплексии байнисоҳавӣ — ин ҳама таъсири илми мактаби олиро ба прогресси илму техника кам мекунад. Ғайр аз ин, базаи сусти таҷрибавӣ — истеҳсолӣ дар роҳи интенсификацияи тадқиқот монеаи ҷиддӣ мебошад. Бинобар ин таҷрибаҳои саноатӣ аҳамияти боз ҳам зиёдтар пайдо мекунанд.

Яке аз роҳҳои тезонидани истифодаи натиҷаҳои тадқиқоти илмӣ пурзӯр кардани роҳбарии партиявӣ ба ин участкаи муҳими кор мебошад. Конференцияҳои илмию амалӣ, ки бо роҳбарии комитетҳои партиявӣ ташкил карда мешаванд, ба зудтар ҷорӣ гардидани тавсияҳои илмӣ таъсири калон расонда метавонанд. Дар рафти тайёрӣ ба ингуна конференцияҳо корҳои илмиеро ба таври васеъ пешниҳод кардан мумкин аст, ки истифодаи онҳо имкон медиҳад дар истеҳсолоти конкретӣ самараи калони иқтисодӣ ба даст оварда шавад. Дар тавсияҳои конференция на фақат вазифаҳои муассисаҳои илмӣ оид ба таҳқиқи ин ё он проблема, балки вазифаҳои корхонаҳо дар бобати аз худ намудани техникаи нав муайян гардиданашон мумкин аст. Ба назари мо, тавсияҳои баъзе конференцияҳоро дар маҷлисҳои комитетҳои партиявӣ дида баромада, маъқул донистан зарур аст, ки ин ба сари вақт татбиқ гардидани онҳо мусоидат мекард.

Иҷрои вазифаҳои муайянкардаи Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 талаб мекунад, ки кори тайёр намудани инженерону роҳбарони кордону болаёқат, хушодобу бомулоҳиза ва дурандеши истеҳсолот, ки самтҳои прогресси илму техникаро пешбинӣ ва пешгӯӣ карда метавонанд, куллан беҳтар гардонда шавад.

Институти политехникии Тоҷикистон солҳои охир дар кори тайёр ва тарбия кардани кадрҳои инженерӣ дар республика ба натиҷаҳои мусбат ноил гардид. Дар панҷсолаи ёздаҳум мо 4,5 ҳазор мутахассис тайёр кардем, тайёр кардани мутахассисони соҳаи илмҳои фундаменталӣ, иқтисодиёт ва ташкили истеҳсолот беҳтар шуд. Мо ба обутоби идеявии мутахассисони ҷавон, назарияи марксистӣ-ленинро мукаммал омӯхтани ҳар як студент, нуктаҳои онро дар фаъолияти амалӣ ба кор бурда тавонистани онҳо диққати махсус медиҳем.

Сифати ҳайати муаллимони институт хеле беҳтар гардид. Қариб 60 фоизи муаллимони институт, ки ба тайёр намудани инженерони оянда бевосита машғуланд, унвони илмӣ доранд.

Яке аз меъёрҳои асосии самаранокии кори мо он аст, ки шогирдонамон ҳам ба сифати мутахассис ва ҳам чун гражданин ба ҷамъият чӣ гуна нафъ мерасонанд. Мутаассифона, баъзан дар институти мо инженероне тайёр карда мешаванд, ки ба талабҳои имрӯза мувофиқ нестанд. Хатмкунандагони алоҳида амалан ба кори инженерӣ тайёр нашуда мемонанд, асосҳои назарияи идоракунӣ, иқтисодиёти саноатро амиқ намедонанд. Як қисми мутахассисони ҷавон дар тӯли 3—4 соли баъди хатми донишкадаи олӣ маҷбур мешаванд, ки дар шароити истеҳсолоти конкретӣ аз нав хонанд, ки ин ба кори бо мутахассисони баландихтисос таъмин намудани хоҷагии халқ таъсир нарасонида наметавонад.

Камбудиҳои зикршуда пеш аз ҳама оқибати бояду шояд серталаб набудани ректорат ва комитети партиявӣ нисбат ба муаллимон дар масъалаҳои ташкили илмии процесси таълим ва интенсификацияи он аст. Дар институт ҳанӯз натиҷаҳои кори факультетҳо, кафедраҳо, муаллимон ба қадри кофӣ таҳлил карда намешавад.

Мо эътимоди комил дорем, ки қисми зиёди камбудиҳои корамон бо қуввай коллективи институт бартараф карда хоҳад шуд. Барои ин мо бояд масъулият ва кордонии роҳбарони ҳамаи ҷузъҳои таълимӣ, илмӣ ва хоҷагии институтро баланд бардошта, интизоми давлатӣ ва меҳнатиро дар ҳар участка мустаҳкам намоем, ба истифодаи пурраи потенциали илмӣ дар иҷрои вазифаҳои хоҷагӣ муваффақ шавем. Ин масъалаҳо дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии ҷузъҳои институт дар маркази диққати коммунистон қарор гирифта буданд.

Табиист, ки мо масъалаҳои истифодаи имкониятҳои мавҷударо ҳал карда, аз хусуси такмили планкашии тайёр намудани кадрҳо, тақсимоту истифодаи онҳо, мустаҳкам кардани базаи моддии донишкадаи олӣ, бо техника таъмин намудани он сухан нагуфта наметавонем.

Якчанд сухан дар бораи тартиб додани плани тайёр намудани мутахассисон ва тақсимоти онҳо. Аниқ муайян намудани эҳтиёҷоти хоҷагии халқ ба мутахассисон яке аз шартҳои муҳимми тартиб додани программаи асосноку самараноки кори мактаби олӣ мебошад. Вале ҳоло мо гуфта наметавонем, ки ин масъала ҳал шудааст, чунки алҳол барои як соҳа аз меъёр зиёд мутахассис тайёр карда мешаваду дар соҳаи дигар мутахассис намерасад.

Бояд эътироф кард, ки дар тақсимот ва истифодаи мутахассисони ҷавон ҳам камбудиҳои ҷиддӣ ҷой доранд. Чунончи, хатмкунандагон аз ҷои кори ояндаашон фақат се-чор моҳ пеш аз тамом кардани институт хабардор мешаванд. Бинобар ин бисёр вақт онҳо дар бораи хусусият ва шароити истеҳсолот тасаввурот надоранд.

Аз наомадани талабнома ба хатмкунандагонамон низ душворӣ мекашем. Чунончи, баъзе мутахассисони мо, аз ҷумла меъморон дар ин ё он корхона лозим нашуда мемонанд, он гоҳ онҳо ба истеҳсолоте фиристода мешаванд, ки ба ихтисосашон мувофиқ нест. Чунончи, соли гузашта 40 нафар хатмкунандагони мо оид ба ихтисоси «Сохтмони саноатӣ ва гражданӣ» ба ташкилотҳое фиристода шуданд, ки онҳо бо масъалаҳои лоиҳакашӣ ва сохтмони объектҳои хоҷагии қишлоқ

машғуланд. Дар айни замон органҳои планкашии республика эҳтиёҷоти ҳарсоларо ба инженерони онд ба ихтисоси «Сохтмони хоҷагии қишлоқ» на ҳамеша ба ҳисоб мегиранд.

Дар шароити концентрацияи истеҳсолот, пурзӯр гардидани алоқаи он бо илм илтимосномаҳо барои мутахассисони ҷузъҳои дахлдори корхонаҳо ва соҳаҳои саноат бояд илман асоснок ва аниқ бошанд. Эҳтимол, шакли масъулияти ташкилотҳои хоҷагиро барои пешниҳод карданӣ илтимосномаҳо барои мутахассисон муайян кардан лозим бошад.

Минбаъд баланд бардоштани сифати тайёр намудани мутахассисон ба андозаи зиёд ба базаи моддии донишкадаҳои олӣ ва бо техника таъмин кардани онҳо вобаста аст. Мутаассифона, базаи таълими лабораторин донишкадаҳои олӣ суст буда, онҳо бо таҷҳизоти навтарин ғайрикифоя таъмин карда шудаанд. Мувофиқи нормаҳои мавҷуда ба ҳар сар студенти шӯъбаи рӯзона 15—18 метри мураббаъ масоҳати таълим лозим аст. Дар мактабҳои олии республика, аз ҷумла дар институти политехникӣ бошад, ин рақам аз 3 то 8 метри мураббаъро ташкил медиҳад. Дар чунин шароит масъалаи баланд бардоштани сифати тайёр кардани мутахассисон, дар онҳо парваридани малакаҳои кори мустақилона фақат орзуе шуда мемонад. Бинобар ин плани тараққиёти ҳар як донишкадаи олиро барои солҳои оянда хеле ҷиддӣ дида баромада, барои тезонидани суръати сохтмонӣ объектҳои пешбинишудаи мактабҳои олӣ чораҳои зарурӣ дидан лозим аст.

Маълум аст, ки дар шароити ҳозира воситаҳои техникии таълимро ҷорӣ накарда, процесси таълимро такмил додан мумкин нест. Сухан аз хусуси бо таҷҳизот, мошинҳои электронии ҳисоббарор, воситаҳои назорати дониши студентон пурра таъмин намудани процесси таълим, дар процесси таълим ҷорӣ кардани кино ва телевизион меравад. Солҳои охир дараҷаи бо воситаҳои техникӣ таъмин намудани лабораторияҳои институт хеле баланд гардид. Аммо вай моро ҳанӯз қонеъ карда наметавонад. Ба ин муносибат мо ҷунин мешуморем, ки органҳои планкашӣ бояд ба мустаҳкам кардани базаи моддию техникии донишкадаҳои олӣ диққати ҷиддӣ диҳанд. Бе ин дар шароити ҳозира кори тайёр намудани кадрҳои баландихтисосро, ки вазифаҳои минбаъд ҳам афзун гардондани самаранн истеҳсолоти ҷамъиятиро бомуваффақият ба ҷо оварда метавонанд, бехтар кардан мумкин нест.

Дар баробари мустаҳкам кардани базаи таълими лабораторин донишкадаи олӣ масъалаҳои беҳтар гардондани шароити манзилию маишӣ ва хизмати тиббии студентонро ҳам ҳал кардан зарур аст. Ба ин муносибат мехостем дар бораи ёрии вазоратҳои соҳавӣ ба институти мо якчанд сухан гӯем. Маълум аст, ки КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР ба вазоратҳои соҳавӣ ҳуқуқ додаанд, ки дар мустаҳкам намудани базаи таълимию истеҳсолии донишкадаи олӣ иштирок намоянд. Аммо онҳо дар республикаи мо дар ин бобат чандон фаъолона иштирок намекунанд. Бояд гуфт ки институти мо асосан барои хоҷагии халқи республика кадр тайёр мекунад. Аз ин рӯ умед аст, ки вазоратҳои соҳавии республика дар панҷсолаи дувоздаҳум дар кори мустаҳкам ва васеъ кардани базаи таълимию лабораторин институт иштирок менамоянд. Пеш аз ҳама ин ба вазоратҳои сохтмон, нақлиёти автомобилӣ, энергетика, саноати сабук, Комитети давлатии агросаноатӣ ва дигар вазорату идораҳо дахл дорад.

Мактаби олӣ мутахассисонеро тайёр мекунад, ки онҳо дар оянда техника месозанд, онро идора менамоянд ва ин корро ба дигарон ёд медиҳанд, ба коллективҳои истеҳсолӣ роҳбарӣ мекунанд. Бинобар ин маъмурият ва ташкилоти партиявии институт мекӯшанд, ки самтҳои асосии баланд бардоштани сифати тайёр кардани мутахассисон ва тадқиқотӣ илмиро дуруст муайян намуда, дар кори тезонидани прогресси илму техника ва ба роҳи интенсивии тараққиёт гузаронидани иқтисодиёти республика саҳми муносиби худро гузоранд.

# РАДИОШУНАВОНӢ ДАР СИСТЕМАИ ПРОПАГАНДАИ ЗИДДИКОММУНИСТӢ

*М. МАНСУРХОҶАЕВ,*
*номзади илми таърих*

Қатъиян тезу тунд шудани муборизаи байни капитализм ва социализм дар сохаи идеология яке аз аломатҳои характерноки замони мо мебошад. Солҳои охир доираҳои реакционии ШМА, Британияи Кабир, РФГ, Япония роҳи шиддатнок гардондани вазъияти байналхалқӣ, тайёриро ба ҷанги нав пеш гирифта, мусаллаҳшавии бошитобро вусъат доданд ва ҳоло кӯшиш менамоянд, ки мусаллаҳшавиро дар кайҳон ҳам паҳн кунанд. Вазъияти ҳозираи байналхалқӣ тамоми халқҳоро ба ташвиш меоварад, зеро мусаллаҳшавии бошитоб ва конфронтацияи авҷгирандаи байни Ғарб ва Шарқ хавфи ҷанги навро зиёд мекунад, ки миқьёс ва характери он барои тамоми инсоният оқибатҳои хеле ҳалокатовар дошта метавонанд.

Идеологҳои капитализм муборизаи фаъолонаи идеологиро ба муқобили Мамлакати Советҳо аз худи рӯзҳои аввали мавҷудияти он сар карда буданд. Ин мубориза дар баробари дигар амалиёти вайронкорӣ, игвогарию муҳосираҳои иқтисодӣ бо таҷовузи бевоситаи ҳарбӣ бурда мешуд. Дар замони мо империализм акнун имкониятҳои пештараашро надорад. Таносуби қувваҳо дар арсаи ҷаҳон бебозгашт ба нафъи социализм тағьир ёфтааст. Аммо доираҳои империалистӣ имкониятҳои худро барои бо зӯрӣ пахш намудани коммунизм комилан аз даст дода бошанд ҳам, аз муборизаи зидди идеологияи коммунистӣ даст накашидаанд. Баръакс, дар шароити ҳозира муборизаи идеологияи буржуазӣ ва коммунистӣ бениҳоят тезу тунд шуда, миқьёсан афзудааст. Муборизаи ду ҷаҳонбинӣ дар ҳаёти халқҳо паҳн шуда, тамоми соҳаҳои фаъолияти моддӣ ва маънавии одамонро фаро мегирад. Вай дар он ҷое, ки қувваҳои антагонистӣ мавҷуданд ва ба ҳам бармехӯранд, ё дар мубориза бо анъанаҳо ва урфу одатхои кӯҳнаи умрашон ба охиррасида муносибатҳои нави ҷамъиятӣ ҷорӣ мегарданд, ба вуқӯъ меояд. Ва мазмуни асосии тамоми пропагандаи империалистӣ антикоммунизм ва антисоветизм мебошад.

Чунон ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд карда мешавад, «ҷанги психологии» саркардаи империализмро ба ҷуз як шакли махсуси таҷовуз, империализми информационии поймолкунандаи соҳибихтиёрӣ, таърих, маданияти халқҳо, дигар хел маънидод кардан мумкин нест. Ин тайёрии бевоситаи сиёсию психологӣ ба ҷанг ҳам мебошад ва табиист, ки бо муқоисаи ҳақиқии ақидаҳо ва мубодилаи озоди идеяҳо, ки дар Ғарб аз ин хусус риёкорӣ мекунанд, умумияте надорад. Дар замоне, ки одамонро дар рӯҳи аз мили камон нигаристан ба ҳар ҷамъияти ба империализм номақбул тарбия мекунанд, ба ин амалиёт дигар хел баҳо додан мумкин нест».

Ҳоло давлатҳои асосии империалистӣ дар ихтиёри худ аппарати пуриқтидори пропагандистӣ доранд. Барои ин мақсад тамоми комьёбиҳои революцияи илмию техникӣ истифода бурда мешаванд. Масалан,

ҳоло дар ШМА бо пропагандаи сиёсати хориҷӣ зиёда аз 200 ба ном марказҳои тадқиқотӣ ва бист муассисаи давлатӣ машғуланд. Органҳои муҳимтарини давлатӣ пропагандаи зиддикоммунистӣ мебаранд. Органи асосии ҳукуматии пропагандистӣ Агентии информационии ШМА (ЮСИА) мебошад, ки ҳанӯз соли 1953, дар давраи «ҷанги беяроқ» ташкил карда шуда буд. Вай 10 ҳазор нафар коркунон ва дар 129 мамлакат намояндагони худро дорад, ба 30 забон бештар аз сад газетаю журнал нашр мекунад, бо тиражи зиёд китобу китобчаҳо ва фильмҳо мебарорад. Журналҳои «Америка» ва «Проблемаҳои коммунизм» аз қабили нашрияҳои ЮСИА мебошанд.

Аммо қувваи асосии пропагандаи вайронкорӣ радиошунавонӣ аст. Радиосистемаи «Садои Америка», ки бештар аз сад передатчик дошта, аксарияти онҳо дар территорияи дигар давлатҳо ҷойгир шудаанд, яке аз органҳои асосии ЮСИА ба шумор меравад. Ғайр аз ин, радиостанцияи вайронкории РИАС, ки дар Берлини Ғарбӣ воқеъ гардидааст, дар ихтиёри ЮСИА мебошад.

Амалиёти вайронкоронаи идеологӣ, ки органҳои ҳукумати ШМА-ро бадном карда метавонист, одатан на ба воситаи ЮСИА ва радиосистемаи он — «Садои Америка», балки ба воситаи ташкилотҳо ва радиостанцияҳои ба ном «ғайриҳукуматӣ» ва «хусусӣ», ки дар ихтиёри Управлениям Маркази Разведка (УМР) мебошанд, бурда мешавад. Бештар аз чилто ҳамин гуна радиостанцияи вайронкории УМР дар тамоми ҷаҳон ҷойгир карда шудааст. Тамоми фаъолияти пропагандистию вайронкориро идораҳои дахлдори Қасри сафед ва департаменти давлатӣ мутобиқ ба роҳбарӣ мекунанд. Дар Англия вазифаи мутобиқ гардондани пропаганда ба зиммаи совет ва бюрои марказии ахбороти Британия, дар РФГ ба зиммаи идораи матбуот ва ахбороти ҳукумати федералӣ гузошта шудааст. Дар ин ва дигар мамлакатҳои империалистӣ бештар аз 400 институти тадқиқоти илмӣ, марказҳо ва дигар муассисаҳо барпо карда шудаанд, ки онҳо ба мақсадҳои зиддикоммунистӣ истифода бурда мешаванд. Онҳо проблемаҳои мубориза зидди коммунизм ва социализм, назария ва тавсияҳои «ҷанги психологӣ»-ро кор карда мебароянд, кадрҳои идеологҳо — зиддикоммунистонро тайёр мекунанд.

Мамлакати советӣ аз рӯзҳои аввали мавҷудияти худ тарафдори ҳамзистии осоиштаи давлатҳои сохти социалиашон гуногун мебошад. Ин мавқеи вай ҳоло ҳам тағьир наёфтааст. Дар айни ҳол бояд қайд намуд, ки ҳамзистии осоишта мубориза идеологиро, ки яке аз шаклҳои асосии муборизаи синфӣ мебошад, аз байн бурда наметавонад. Бинобар ин бо даъвоҳои риёкоронаи социологҳои буржуазӣ дар бораи он, ки гӯё ҳамзистии осоишта танҳо дар сурати «даст кашидан аз муборизаи идеологӣ» ҳақиқатан ҳамзистии осоишта мегардида бошад, ҳаргиз розӣ шудан мумкин нест.

Мавҷудияти ду идеологияи ба ҳам зид ва муборизаи байни онҳо ин факти объективан вуҷуддошта мебошад. Дар соҳаи идеология ҳеҷ гуна муросокорӣ нест ва буда наметавонад. В. И. Ленин қайд карда буд: «Масъала **фақат ин тавр** меистад: идеологияи буржуазӣ ё социалистӣ. Ҷои миёна дар ин ҷо нест... Бинобар ин **ҳар гуна** камкунии идеологияи социалистӣ, **ҳар гуна дуршавӣ** аз вай дар айни ҳол қувватнок кардани идеологияи буржуазӣ аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 5, саҳ. 402—403). Марксизм-ленинизм ба муқобили ҳар гуна кӯшишҳои муқаррар кардан ва қонунӣ гардондани ҳамзистии осоишта дар соҳаи идеология муборизаи қатъӣ мебарад, зеро ин маънии суст шудани идеологияи социалистиро медошт ва боиси аз идеология маҳрум шудани меҳнаткашон мегардид.

Партияи коммунистон дар масъалаи назария ва идеология ба созиш роҳ намедиҳад. Муборизаи идеологӣ дар айёми мо инъикоси процесси таърихии гузариш аз капитализм ба социализм дар ҳаёти маънавии инсоният мебошад. Марксизм-ленинизм комьёбии бузургтарини идеявии

партияҳои коммунистӣ, синфи коргар аст. Муҳофизат кардан ва инкишоф додани таълимоти революционии марксистӣ-ленинӣ маънои таъмин намудани яке аз шартҳои ҳалкунандаи ғалабаи кори коммунизмро дорад.

Ҷиҳати махсусан муҳими мубориза бо идеологияи буржуазӣ танқиди асосноки вайронкориҳои идеологии пропагандаи буржуазӣ ба муқобили назария ва амалияи социализми илмӣ мебошад.

Маълум аст, ки идеологияи буржуазӣ ва майдабуржуазӣ ду функцияи бо ҳам алоқамандро иҷро менамояд; якум, функцияи маддоҳӣ (муҳофизат ва сафед карда нишон додани ҷаҳони кӯҳнаи капиталистӣ), дуюм, функцияи муборизаи идеявӣ бар зидди назария ва амалияи коммунизми илмӣ. Табиист, ки бо идеологияи душманона мубориза бурда, ҳам равияи маддоҳона ва ҳам зиддикоммунистии доктрина ва таълимоти ҳозираи буржуазиро фош кардан лозим аст.

Дар айни ҳол қайд кардан муҳим аст, ки муборизаи идеологӣ ба инкишофи муносибатҳои ҳарҷонибаи байнидавлатии мамлакатҳои социалистӣ ва капиталистӣ халал намерасонад. Дар чн бора муносибатҳои байналхалқӣ дар давраи пастшавии шиддати вазъият дар солҳои 70-ум шаҳодат медиҳанд. Ҳоло бошад, бо ташаббуси маъмурияти ҳозираи ШМА, дигар давлатҳои империалистӣ роҳи барбод додани сиёсати пастшавии шиддати вазъият, тезу тунд гардондани вазъияти байналхалқӣ пеш гирифта шудааст.

Ин аз бисьёр ҷиҳат дар он ифода меёбад, ки доираҳои империалистӣ қасдан бо роҳи тезу тунд гардондани муборизаи идеологӣ рафта, кӯшиш менамоянд, ки ба он характери диверсионӣ, вайронкорӣ бахшанд ва онро ба «ҷанги психологӣ» табдил диҳанд. Ба воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда, пеш аз ҳама, радио на фақат роли пропагандистони сиёсати империализм, балки роли ташкилотчиёни бевоситаи амалиёти вайронкорӣ бар зидди социализм, мутобиққунандагони фаъолияти қувваҳои контрреволюционӣ ва унсурони зиддисоциалистӣ низ дода мешавад. Онҳо ба худ диверсияи идеологӣ — шакли фаъолияти вайронкориро ба муқобили социализм пеша кардаанд. Дар айни ҳол материалҳои бо ғараз интихоб ва таҳриф кардашуда, ки пур аз тӯҳмату бӯҳтон мебошанд, истифода бурда мешаванд. Мақсад аз он сусту хароб кардани сохти социалистӣ мебошад. Вай дахолат ба корҳои дохилии мамлакатҳои социалистӣ буда, ба нормаҳои аз тарафи умум эътирофгардидаи ҳуқуқи байналхалқӣ зид аст.

Ҳоло пропагандаи империалистӣ «ҷанги идеяҳо»-ро сар кардааст, ба «фишороварӣ» ба социализм умед баста мешавад, то ки тазъйиқ оварда, он аз ҷиҳати иқтисодӣ суст гардонда шавад. Ба муқобили социализм бо воситаҳои ахборот ва пропаганда ҳақиқатан ҳам таҷовуз карда мешавад.

Доираҳои империалистӣ дигаргуниҳоеро, ки дар ҷаҳон дар натиҷаи муваффақиятҳои социализм ва дигар қувваҳои революционӣ ва прогрессивӣ ба амал меоянд, ба назар гирифта, на фақат ба усулҳои диверсионию идеологии фаъолияташон, балки ба авҷ гирондани мусаллаҳшавии бошитоб, ба вуҷуд овардани вазъияти пуршиддат низ умед мебанданд.

Антикоммунизми ҳозира амалиёти вайронкории худро асосан ба муқобили мамлакатҳои социалистӣ равона намуда, социализмро ҳамчун системаи ҷамъиятӣ суст кардан̄ мешавад.

Пропагандаи империалистӣ ба идеалҳои дурахшони коммунизм ва социализм, идеяҳои ҳамзистии осоишта, дӯстӣ ва ҳамкории халқҳо чизеро муқобил гузошта наметавонад. Вай мақсадҳои ҳақиқии худро эълон карда, дар муборизаи идеявӣ ба муқобили коммунизм ва социализм ба муваффақият умед баста наметавонад. Барои ҳамин маҷбур аст, ки системаи томи афсонаҳои идеологиро ба вуҷуд оварад, то ки онҳо ниятҳои ҳақиқии онро пардапӯш карда, ҳушьёрии халқҳоро паст гардонанд.

Худи политологҳои буржуазӣ аз рӯи дараҷаи пардапӯшкунии характери вайронкоронаи пропагандаи сиёсии дохилӣ ва берунӣ, аз ҷумла радиопропагандаи давлатҳои империалистӣ онро ба пропагандаи «сафед», «тира» ва «сиёҳ» ҷудо мекунанд. Ин дар мисоли аппарати пропагандистии ШМА равшан зоҳир мегардад. Ба ҷумлаи пропагандаи «сафед»-и расмӣ фаъолияти воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда, ташкилотҳои идеологӣ, ки ба ҳукумати мамлакат бевосита дахл доранд, ё нуқтаи назари органҳои онро ифода менамоянд, дохил мешаванд. Инҳо чунин ташкилотҳои калонтарини пропагандистӣ, монанди ЮСИА, радиостанцияи «Садои Америка» дар ШМА, Би-Би-Си дар Англия, «Мавҷи немисӣ» дар РФГ ва дигарҳо мебошанд. Онҳо, чун қоида, манбаи ахборотро эълон мекунанд, гӯё объективона ва ҳаққонӣ будани худро махсус таъкид менамоянд.

Ба пропагандаи «тира» фаъолияти ташкилотҳои ғайриҳукуматӣ, фирмаҳо, органҳои воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда, ки ба шахсони алоҳида ё концернҳо, ташкилотҳо тааллуқ доранд, дохил мешаванд. Чунон ки маълум аст, дар мамлакатҳои капиталистӣ аксарияти газетаҳо, нашриётҳо, агентиҳо, киностудияҳо, радиостанцияҳо ва марказҳои телевизион дар дасти шахсони алоҳида ва ширкатҳо мебошанд. Масалан, дар ШМА қариб тамоми воситаҳои ахбороти оммавӣ (бештар аз 1500 газета, 6700 радиостанция, зиёда аз 700 телестанция, садҳо киностудия, инчунин сети васеи кинотеатрҳо) дар ихтиёри шахсони алоҳида мебошанд.

Пропагандаи «тира» чунин маъно дорад, ки воситаҳои ахбороти оммавӣ бо органҳои ҳукуматӣ бевосита алоқаманд нестанд, объективӣ ва мустақилии онҳо қайд гардида, аксар вақт манбаи фактҳо хабар дода намешавад. Масалан, УМР дар фаъолияти зиддикоммунистӣ, зиддисоветии худ радиостанцияҳои бадномшудаи «Озодӣ» ва «Европаи озод»-ро васеъ истифода мебарад.

Радиостанцияҳои пуриқтидори «Европаи озод» ва «Озодӣ» марказҳои калонтарини антикоммунизм ва антисоветизм мебошанд. Аз соли 1975 сар карда ин радиостанцияҳо дар Мюнхен дар зери як бом амал мекунанд, яъне онҳо дар территорияи давлати дигар ҷойгир шудаанд. Фаъолияти ин радиостанцияҳои вайронкорӣ ба нормаҳои ҳуқуқи байналхалқӣ ва нормаҳои оддитарини муносибатҳои байналхалқӣ мухолиф аст. Ин марказҳо вақти зиёде кӯшиш карданд, ки бо УМР алоқа. доштанашонро инкор намоянд, аммо ин натиҷае набахшид. Ба ҳама маълум аст, ки ҳукумати ШМА барои нигаҳдорӣ ва модернизацияи ин радиостанцияҳо ҳар сол даҳҳо ва садҳо миллион доллар ҷудо мекунад. Вазифаҳои асосиро дар ин радиостанцияҳо офицерони УМР ишғол менамоянд. Агар радиостанцияи «Европаи озод» барои радиопропагандаи вайронкории зидди мамлакатҳои социалистии Европаи Шарқӣ махсус гардонда шуда бошад, пас радиостанцияи «Озодӣ» ба забонҳои бисьёр халқҳои СССР барнома мешунавонад. Ҳаҷми умумии барномаҳои ҳар ду радиостанция ҳафтае зиёда аз 1000 соатро ташкил медиҳад.

Ба забонҳои халқҳои СССР ва мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ Би-Би-Си, «Мавҷи немисӣ», радиои Рим, Канада, Исроил, Ватикан, Швеция, Эрон ва дигар мамлакатҳо барнома мешунавонанд. Дар соли 1980 шунавонидани гуфторҳо барои мусулмонони Осиёи Миёна аз Арабистони Суудӣ низ оғоз ёфт. Инчунин садҳо радиостанцияҳои вайронкори ба ном «сиёҳ» амал мекунанд.

Пропагандаи «сиёҳ» тарзу усулҳои аз ҳама ношоиста, иғвогаронаро дар бар мегирад. Вай амалиёти вайронкории идеологиро ба муқобили як ва ё гурӯҳи мамлакатҳо, ба муқобили ташкилотҳои қувваҳои прогрессивӣ мегузаронад. Чунин пропаганда алоқаашро бо ягон ҳукумат инкор намуда, он аксаран аз территорияи дигар давлат аз номи одамони алоҳида, ташкилотҳои мустақил бурда мешавад. Дар

айни ҳол манбаъҳои ҳақиқии ахборот пинҳон дошта, ҳар гуна овозаҳо, гапҳои бофтаю сохтаи иғвогарона истифода карда мешаванд. Хулоса, тамоми навъҳои пропагандаи буржуазӣ — пропагандаи «сафед,» «тира» ва «сиёҳ» манфиатҳои синфии капитализмро ҳимоя намуда, ба мақсадҳои пропагандаи империалистӣ хизмат мекунанд.

Дар муборизаи идеологии зидди СССР, мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ роҳбарони идораҳои махсуси давлатҳои империалистӣ кӯшиш мекунанд, ки амалиёти худро бо ҳамдигар мувофиқ ва мутобиқ намоянд. Ба ин муносибат ба ҳам мутобиқ ва вобаста карда гузарондани маъракаҳои васеи вайронкорӣ «доир ба муртадҳо», «муҳофизати ҳуқуқи одам дар мамлакатҳои социалистӣ», амалиёти зиддикоммунистии «муҳофизати яҳудиҳои советӣ», «ҳафтаи халқҳои мазлуми Европаи Шарқӣ», «ба муқобили таҳдиди ҳарбии советӣ», «ба муқобили интервенция дар Афғонистон», «муҳофизати ҳуқуқи меҳнаткашони Польша», «муборизаи зидди терроризми байналхалқӣ»-ро ба хотир овардан мумкин аст.

Чунон ки қайд кардем, тамоми ин амалиёти вайронкорӣ дар ҳамаи мамлакатҳои НАТО дар як вақт сар мешуданд ва баҳонаи онҳо ба ҳам пурра мувофиқат мекарданд. Идеологҳои империализм истифодаи чунин усулҳои вайронкориро аз ҷиҳати ҳам назариявӣ ва ҳам амалӣ асоснок менамоянд. Масалан, дар дастуруламали идораи ҳарбии ШМА, ки «ба амалиёти психологӣ» бахшида шудааст, рӯирост гуфта мешавад, ки дар даврaи ҳозира «сулҳ ин бо воситаҳои ғайриҳарбӣ давом додани ҷанг мебошад». Зимнан, «пропагандаи психологӣ» аслиҳаи асосии ҷанги идеологӣ дониста мешавад, ки он бо мақсади таъсир расондан ба ҳиссиёт ва рафтору кирдори одамони дигар мамлакатҳо «дар рӯҳи барои ба даст овардани мақсадҳои сиёсии ШМА мусоидкунанда» гузаронда мешавад. Масалан, идеологҳо ва стратегҳои империализм тамоми нормаю принципҳои ҳуқуқи байналхалқӣ, дахолат накардан ба корҳои дохилии дигар давлатҳоро вайрон карда, дар муборизаи идеологӣ тарзу усулҳои вайронкории идеологии «ҷанги беяроқ»-ро истифода мебаранд.

Маълум аст, ки дар таърих бисьёр ҳодисаҳо такрор меёбанд: боре дар шакли фоҷиа, бори дигар дар намуди шармандагӣ. Баъди нутқи маълуми Черчилль дар Фултон дар соли 1946 давраи «ҷанги беяроқ» сар шуд, ки он қариб сӣ сол вазъияти байналхалқиро дар сайёра хеле бад гардонд. Аммо афкори солим ғалаба кард. Ба туфайли ҷидду ҷаҳди Давлати Советӣ, мамлакатҳои дигари социалистӣ, ходимони солимфикри мамлакатҳои капиталистӣ давраи пастшавии шиддат дар муносибатҳои байналхалқӣ оғоз ёфт.

Аммо баробари ба сари ҳокимият омадани маъмурияти ҳозира Штатҳои Муттаҳидаи Америка, дигар мамлакатҳои аъзои НАТО роҳи барбод додани сиёсати пасткунии шиддати вазъиятро пеш гирифтанд. 8 июли соли 1982 президент Рейган дар парламенти Англия баромад карда, эълон намуд, ки ШМА ба муқобили социализм, барои демократия «юриши салибӣ»-ро сар мекунанд, ки мақсади он «ба ахлотдони таърих партофтани марксизм-ленинизм» хоҳад буд. Вай иттифоқчиёни ШМА-ро низ даъват намуд, ки ба ин юриш ҳамроҳ шаванд. Доираҳои ҳукмрони ШМА ба бевосита дахолат кардан ба корҳои мамлакатҳои социалистӣ ва дигар давлатҳои соҳибихтиёр, ки аз рӯи дастури Вашингтон зистан намехоҳанд, умед мебанданд. Фактҳое, ки дар бораи қариб ба дараҷаи сиёсати расмии ШМА расондани терроризми давлатӣ шаҳодат медиҳанд, хеле бисьёранд.

Дар «юриши салибӣ»-и зидди СССР ва дигар мамлакатҳои социализм тамоми аппарати пропагандистии ШМА ва мамлакатҳои аъзои НАТО ба кор андохта шудааст. Ҳамаи ин аслан программаи таъмини идеологии сиёсати берунии Қасри сафед барои пайдо кардани

бартарии ҳарбӣ, барои амалӣ гардондани ниятҳои империягии ШМА мебошад.

Империализм «юришҳои салибӣ»-ро бар зидди СССР на як бор эълон кардааст. «Ҷанги психологӣ» ба муқобили мамлакати мо ҳанӯз соли 1945 сар шуда буд. Борҳо дар бораи «хавфи сурхҳо», «таҳдиди ҳарбии советӣ» васвасаи пурғавғо авҷ гирифта буд. Идеологҳои империализм кайҳост, ки усулҳои паҳн кардани хабарҳои бардурӯғ, шубҳа, тарсу бим ва бадбиниро ба худ касб кардаанд.

Қатъиян тезу тунд шудани муборизаи идеологӣ, давраи нави ҷанги радиогӣ, ки доираҳои империалистӣ дар ибтидои солҳои 80-ум сар карданд, бо маъракаҳои миқьёсан васеи вайронкории пропагандистии зидди Польша ва Афғонистон, дигар мамлакатҳои социалистӣ ва демократӣ қайд гардиданд, дар рафти ин маъракаҳо сиёсати дохилӣ ва берунии СССР дағалона таҳриф карда мешуд. «Ба муқобили Иттифоқи Советӣ, ба муқобили мамлакатҳои социализм,— қайд карда шудааст дар қарори Пленуми июнии (с. 1983) КМ КПСС,— ҷанги психологии девонавор бурда мешавад, ки миқьёсаш то ҳол дида нашуда буд. Пропагандаи буржуазӣ аз дурӯғгӯӣ ва тӯҳмату бӯҳтон ҳазар накарда, зӯр мезанад, ки сохти социалистиро бадном кунад, ягонагии социалию сиёсӣ ва идеявии ҷамъияти моро суст гардонад».

Дар пропагандаи зиддикоммунистӣ, зиддисоветӣ тамоми воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропагандаи буржуазӣ — матбуот, телевизион, радио, агентиҳои телеграфӣ, нашриётҳо, кино ва ғайра фаъолона истифода бурда мешаванд. Ба мақсадҳои пропагандаи зиддикоммунистӣ робитаҳои илмӣ ва маданӣ, инчунин туризмро тобеъ кунондаанд.

Стратегҳои империалистӣ ба радиопропаганда, ҷанги радиогӣ роли махсус ҷудо мекунанд. Ин масъаларо муфассалтар дида мебароем. Дар айёми мо радио ба воситаи аз ҳама дастрастарин ва арзонтарин, аз ҳама оперативонаи паҳн кардани ахборот табдил ёфтааст. Истеҳсоли оммавии радиоприёмникҳо ва махсусан радиоприёмникҳои транзисторӣ (онҳо дар ҷаҳон бештар аз як миллиард адад мебошанд) имконият медиҳад, ки барномаҳои радио на фақат дар хона, балки дар ҳар ҷои дигар низ шунида шаванд. Радио имкон медиҳад, ба сокинони ин ё он мамлакат қатъи назар аз роҳҳои дипломатӣ ва сарҳадҳои давлатӣ муроҷиат карда шавад. Аз ҳама муҳимаш он аст, ки вай бо шунавандагон «гуфтугӯи самимонаи боварибахш» барпо намуда, ба рӯҳу эҳсосоти одами алоҳида ва оммаи шунавандагон таъсир мерасонад.

Ҳанӯз дар солҳои бистум Англия, ШМА, Италия, баъдтар Германияи фашистӣ ҳам радиошунавонии хориҷиро дар пропагандаи сиёсати берунии худ васеъ истифода мебурдагӣ шуданд. Дар солҳои ҷанги дуюми ҷаҳон ҷанги ҳақиқии радиогӣ вусъат ёфт. Дар солҳои «ҷанги беярок» давлатҳои империалистӣ дар баробари дигар воситаҳо радиоро васеъ истифода бурданд. Умуман, чунон ки маълумотҳо шаҳодат медиҳанд, роли радиошунавонии байналхалқӣ ё хориҷӣ ҳамчун аслиҳаи муборизаи идеологӣ дар ҷаҳон мунтазам меафзояд. Агар дар соли 1950 ҳаҷми барномаҳои радиои хориҷии 27 мамлакати ҷаҳон, ки ин воситаро махсусан фаъолона истифода мебурданд, ҳафтае 3,2 ҳазор соатро ташкил дода бошад, пас дар аввали солҳои 70-ум он ба 12,6 ҳазор соат расид, яъне қариб 4 баробар зиёд шуд. Ҳаҷми радиошунавонии ШМА ба хориҷа дар ин давра бештар аз 4 баробар афзуд.

Базаи техникии радиошунавонии хориҷии ШМА, Англия, РФГ, дигар мамлакатҳои аъзои НАТО хусусан дар даҳсолаи охир тез тараққӣ кард. Чунончи, дар РФГ сохтмони комплекси радиопередатчикҳои «Мавҷи немисӣ», ки ҳоло дар ҷаҳон пуриқтидортарин ба шумор меравад, ба охир расид. Базаи техникии радиостанцияи Би-Би-Си дар

Англия такмил дода шуд. ШМА ба «мусаллаҳшавии ҳақиқатан бошитоб бо радио» сар карданд. Масалан, ҳамагӣ дар панҷ сол — аз соли 1975 то соли 1980 — иқтидори радиостанцияҳои «Европаи озод» ва «Озодӣ» ду баробар афзуд. Дар маърӯзаи «Дар бораи радиошунавонии хориҷӣ», ки онро собиқ президенти ШМА Ҷ. Картер ба конгресс пешниҳод карда буд, гуфта мешуд, ки «радиошунавонии хориҷӣ яке аз унсурҳои асосии сиёсати хориҷии америкоӣ» мебошад. Дар он қайд карда мешуд, ки «аудиторияҳои муҳимтарини радиошунавонии мо дар Иттифоқи Советӣ ва дар мамлакатҳои Европаи Шарқӣ воқеъ гардидаанд». «Садои Америка» бошад, дар маърӯза «яке аз воситаҳои гаронбаҳотарини пропагандаи ШМА» номида шуда буд.

Аз рӯи ахбороти матбуот маълум аст, ки ҳаҷми радиошунавонӣ аз мамлакатҳои капиталистӣ ба Иттифоқи Советӣ дар як шабонарӯз ба 270 соат расонда шудааст. Зиёда аз чил радиостанция ба 24 забони халқҳои мамлакатамон барнома мешунавонад. «Садои Америка», ки органи расмии ҳукумати ШМА мебошад, дар бобати авҷ гирондани васвасаи зиддисоветӣ, ҳамла овардан ба сиёсати дохилӣ ва берунии СССР сафи пешро ишғол намуд. «Садои Америка» ҳар шабонарӯз ба 42 забон, аз он ҷумла ба 7 забони халқҳои СССР 145 соат барнома мешунавонад. Нисфи тамоми радиошунавонӣ ба муқобили мамлакатҳои социалистӣ нигаронида шудааст. Барномаҳои ба плёнка сабтгардидаи «Садои Америка» ба 5 ҳазор радиостанцияи хориҷӣ бепул фиристода мешаванд.

«Садои Америка» муттасил пропагандаи маккоронаи зиддисоветӣ бурда, сиёсати дохилӣ ва хориҷии СССР-ро таҳриф мекунад, кӯшиш менамояд, ки ягонагии ҷамъияти советиро вайрон кунад. Дар барномаҳои ин радиостанция гапҳои бофта дар бораи дар СССР риоя карда нашудани «ҳуқуқу озодиҳои шахсият» ҷои зиёдро ишғол менамояд, роли мамлакати советӣ дар иттиҳоди социалистӣ, сиёсати советӣ нисбат ба Афғонистон, характери ташаббусҳои сулҳҷӯёнаи советӣ ва ғайра нодуруст шарҳ дода мешавад.

Ба қарибӣ дар системаи «Садои Америка» радиостанцияи зидди Куба барпо карда шуд, ки онро таҳқиромез «Радиои Мартн» номидаанд. «Садои Америка» дар давоми 6 соат барои Афғонистон барнома мешунавонад. Ғайр аз ин, конгресси ШМА дар бораи барпо намудани радиостанцияи вайронкории «Афғонистони озод» қарор қабул кард, ки он дар Мюнхен ҷой гиронда мешавад. Ҳоло барномаҳои бештар аз 50 радиостанцияи хориҷӣ ба муқобили Афғонистон нигаронида шудаанд. Зимнан, дар давоми панҷ соли охир ҳаҷми ин барномаҳои вайронкорӣ дуҳхо баробар афзудааст.

Дар баробари чораҳои афзун гардондани имкониятҳои техникии радиошунавонӣ (аз ҳисоби зиёд кардани иқтидори передатчикҳо, ба сарҳадҳои советӣ наздик овардани онҳо, сохтани системаҳои нави антеннаҳо) стратегҳои «ҷанги психологӣ»-и ШМА ба истифодаи бевоситаи барномаҳои телевизион тавассути спутникҳо, ки аллакай дар амалия ҷорӣ мешавад, умед мебанданд. ШМА конвенцияҳо ва созишномаҳои байналхалқиро вайрон карда, дар соли 1983 дар доираи ЮСИА шӯъбаи пропагандаи телевизиониро барои мамлакатҳои хориҷӣ ташкил карданд. Ба зиммаи ин шӯъба вазифаи тайёр намудани нашрҳои ҳаррӯзаи навигариҳои телевизионӣ барои паҳн кардан бо системаи америкоии «Уорлднет» гузошта шудааст. Ба воситаи системаи алоқаи спутник аз қароргоҳи ЮСИА дар Вашингтон барои намояндагиҳои он, ки дар 125 мамлакати ҷаҳон воқеъ гардидаанд, барномаҳои телевизион ташкил карда мешаванд.

Радиопропагандаи империалистӣ ба республикаҳои Осиёи Миёна диққати зиёд медиҳад. Пропагандаи буржуазӣ дар баробари сохтакориҳои умумии дорои характери зиддисоветӣ оид ба ин ноҳия хусусиятҳои хоси худро низ дорад. Масалан, ҳаҷми барномаҳои вайронко-

рӣ барои Тоҷикистон дар як шабонарӯз бештар аз 40 соатро ташкил медиҳад. Чунин барномаҳоро бист радиостанция мешунавонад, ки дар байни онҳо «Садои Америка», «Озодӣ», «Мавҷи немисӣ», «Садои Теҳрон», «Садои Исроил», «Садои Покистон» ва ғайраҳо ҳастанд.

Дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII партия программаи аниқи кори идеологии мо дар соҳаи контрпропаганда муайян карда шудааст. «Албатта, асос нест, ки таъсири пропагандаи буржуазиро аз будаш зиёд нишон диҳем,— қайд карда мешавад дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия.— Одамони советӣ қимати аслии ҳар гуна пайғамбару пайғамбариро хуб медонанд, ба мақсадҳои ҳақиқии вайронкориҳои қувваҳои ҳукмрони монополистӣ хуб сарфаҳм меравcovanд. Вале ҳақ надорем фаромӯш кунем, ки «ҷанги психологӣ» мубориза барои ақлу хиради одамон, ҷаҳонфаҳмии онҳо, мақсадҳои ҳаётӣ, социалӣ ва маънавии онҳо мебошад. Мо бо душмани таҷрибаноки синфие сарукор дорем, ки таҷрибаи сиёсии он гуногунсоҳа буда, дар давоми асрҳо санҷида шудааст. Вай мошини пуриқтидори шадиди пропагандистии бо воситаҳои ҳозиразамони техникӣ муҷаҳҳазро ташкил намуд, ки кормандони аппарати бузургаш дар рӯҳи бад дидани социализм тарбия ёфтаанд.

Ба корчаллонӣ ва беприниципии пропагандистони буржуазӣ профессионализми олии коркунони идеологии мо, ахлоқи ҷамъияти социалистӣ, маданияти он, ошкории ахборот, характери ҷасурона ва эҷодкоронаи пропагандаи моро муқобил гузоштан лозим аст. Ҳуҷумоварӣ ҳам дар мавриди фош намудани диверсияҳои идеологӣ ва ҳам дар интишори ахбороти ҳаққонӣ дар бораи комьёбиҳои реалии социализм ва тарзи социалистии зиндагӣ лозим аст».

Ташкилотҳои партиявии республика дар кори тарбияи идеявӣ ба чорабиниҳои контрпропагандистӣ диққати ҷиддӣ медиҳанд. Ин пеш аз хама пропагандаи афзалиятҳои социализм нисбат ба капитализм, сиёсати миллии ленинии КПСС, ки ба туфайли он халқи тоҷик бо ёрии халқҳои бародар дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт комьёбиҳои барҷаста ба даст овардааст, фош кардани тӯҳмату бӯҳтони сохтакорони буржуазӣ дар бораи тараққиёти республикаҳои Осиёи Миёна, дӯстӣ ва ҳамкории онҳо бо дигар республикаҳо мебошад.

Бояд қайд намуд, ки дар мамлакати мо пропаганда ва контрпропаганда мунтазам такмил дода, тамоми чораҳо дида мешаванд, ки воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда ба миллионҳо одамони сайёра дар бораи сиёсати КПСС ва Давлати Советӣ, дар хусуси тарзи зиндагии мо ҳақиқатро расонда, афзалиятҳои сохти социалистиро эътимодбахш нишон диҳанд. Характери хавфнок ва вайронкоронаи радиопропагандаи зиддисоветӣ талаб мекунад, ки дар бораи обутоби идеявии меҳнаткашон, пурзӯр намудани муборизаи оштинопазир ва ҳамлаовари зидди идеологияи буржуазӣ ғамхории доимӣ зоҳир карда шавад. Вазифаи асосӣ дар ин бобат ташаккул додани мавқеи фаъолонаи ҳаётӣ, тарбияи маҳорати дарк ва фош кардани сохтакориҳои ҳар гуна «садоҳои радио»,тамоми пропагандаи буржуазӣ мебошад.

# ГАЗЕТАИ ЛЕГАЛИИ БОЛЬШЕВИКӢ

## (БА МУНОСИБАТИ 80-СОЛАГИИ НАШР ШУДАНИ ШУМОРАИ ЯКУМИ ГАЗЕТАИ «ВОЛНА»)

Газетаи легалии большевикии ҳаррӯзаи «Волна» аз 26 апрель (9 май) то 24 маи (6 июнь) соли 1906 дар Петербург нашр мегардид. В. И Ленин, ки ба ин газета роҳбарӣ мекард, баъди аз съезди IV (муттаҳидкунандаи) РСДРП баргаштанаш аз шумораи нӯҳум амалан муҳаррири он шуд. Ба ҳайати таҳририяи он революционерони намоён В. В. Воровский ва М. С. Ольминский дохил шуданд. А. В. Луначарский, И. И. Скворцов-Степанов, В. Д. Бонч-Бруевич, Н. А.Алексеев ва дигарон бо он ҳамкорӣ мекарданд.

...Соли 1906 революция дар Россия ба таври стихиявӣ вусъат меёфт. Большевикон барои ҳарчи бештар бошуурона ва муташаккил гардидани он кӯшиш мекарданд. Онҳо ба омма мефаҳмонданд, ки ҳанӯз лаҳзаи ҳалкунанда нарасидааст, алоқаи авангарди революциониро бо оммаи халқ мустаҳкам намудан, қувваҳоро аз баромадҳои пеш аз вақт боздошта, онҳоро суботкорона ҷамъ ва тайёр кардан лозим. «Мо набояд воқеаҳоро тезонем,— таъкид менамуд В. И. Ленин.— Тезонидани таркиш ҳозир ба манфиати мо нест» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 10, саҳ. 423). Большевикон дар баробари рӯҳи баланди революционӣ ҳушёрӣ ва эҳтиёткорӣ зоҳир мекарданд. Онҳо оммаро ба муҳорибаи нав тайёр намуда, кӯшиш мекарданд, ки ин муҳориба дар шароити барои пролетариат кулай оғоз ёбад.

Ҷӯшу хурӯши ҳаракати революционӣ дурустии роҳи тактикии большевиконро, ки ба шакли муборизаи ғайридумагӣ майл доштанд, тасдиқ мекард. Дар зимни он роҳи тактикии меньшевикон торафт бештар бо сиёсати созишкоронаи буржуазияи либералӣ муттаҳид мешуд.

27 апрели соли 1906 Думаи якуми давлатӣ кушода шуд. Симои онро пеш аз ҳама намояндагони партияи бонуфузи кадетии буржуазӣ, ки фракцияи сершуморро ташкил мекарданд, муайян менамуданд. Аз ҷиҳати бузургӣ дар ҷои дуюм фракцияе менстод, ки он асосан аз деҳқонон ва унсурони гуногуни халқчиён иборат буд.

Меньшевикон оммаи халқро даъват мекарданд, ки умуман Думаро дастгирӣ намоянд, ҳарчанд ки дар он кадетҳо ҳукмрон буданд. Большевикон нисбат ба партияҳои буржуазӣ муносибати дифференциалӣ карданро талаб менамуданд. Онҳо мегуфтанд, ки буржуазияи революционӣ-демократиро дастгирӣ намудан лозим аст, зеро он барои то ба охир расонидани революцияи демократӣ манфиатдор буда, ба муқобили буржуазияи муросокор, кадетҳо, ки тайёранд аз номи халқ бо ҳукумати подшоҳӣ созиш кунанд, мубориза мебарад.

Мақсад аз тактикаи думагии большевикон аз кадетҳо ҷудо кардани меҳнаткашон, барпо кардани блоки пролетариат ва қувваҳои революционӣ-демократӣ баҳри ҳуҷуми нави зидди мутлақият буд. «Вазифаи мо,— навишта буд В. И. Ленин,— дар он лаҳзае, ки риёкории думагӣ ба кризиси нави бузурги сиёсӣ мубаддал мешавад, дар сари пости худ тайёр будан аст ва он гоҳ мо ба кадетҳо мадад расониданро не..., балки сарнагун кардани ҳукумати мутлақ ва ба дасти халқи революционӣ гузаштани ҳокимиятро мақсади худ карда мемонем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 10, саҳ. 249).

Большевикон барои ба мақсади революционӣ истифода кардани Дума кори фаъолона мебурданд. Газетаи ҳамон вақт нашршавандаи «Волна» аз ҳар як қадами он хабар дода меистод. Вай нотавонии парламенти ботили Россияро бо мисолҳои конкретӣ нишон медод, башараи ҳақиқии кадетҳоро ҳамчун «партияи созишкорони парламентӣ» нишон медод, меҳнаткашонро ба амалиёти боз ҳам қатъитар даъват мекард. 9 маи соли 1906 дар Петербург, дар Хонаи халқии Панина, дар митинги сеҳазорнафараи ба фаъолияти Дума бахшидашуда В. И. Ленин бо фамилияи бегона баромад карда, сиёсати гуфтушуниди пинҳонии кадетҳоро бо ҳукумати подшоҳӣ фош намуд. Резолюцияи таклифкардаи Ленин қабул карда шуд. Дар он қайд карда мешуд, ки «рафтори ҳукумати мутлақ ва тамоман қонеъ нашуда мондани эҳтиёҷоти деҳқонон ва умуми халқ муборизаи қатъии берун аз Думаро, муборизаи барои ҳокимияти комили халқ бурдашавандаро ногузир мегардонад...» (В. И. Ленин, Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 10, саҳ. 443).

Большевикон ба муносибати аввалин ихтилофи байни Дума ва ҳукумат, ки раиси Совети Вазирон Горемыкин ҳамаи талабҳои Думаи кадетиро густохона рад кард, маъракаи васеи сиёсӣ гузаронданд. «На замин, на озодӣ» — чунин ном дошт мақолаи Ленин дар газетаи «Волна» дар бобати изҳороти Горемыкин.

Дар митингҳо, маҷлису ҷамъомадҳо, ки бо ташаббуси большевикон гузаронида шуданд, коргарон ба задухӯрди Дума бо ҳукумат ҳамчун далели хаёли ботили бефоидаи конституционӣ баҳо доданд. Дар яке аз резолюцияҳои коргарони Петербург гуфта мешуд, ки ҳукумат ба халқ додани замин, ҳуқуқ ва озодиро рад карда, бо ха-

мин «ба оммаи халқ роҳи ягона дурусти ба даст овардани озодӣ, яъне роҳи ярок дар даст бурдани муборизаи бевоситаи революциониро нишон медиҳад, ки пролетариат бо ин роҳ мерафт ва ҳамаи қувваҳои демократии аҳолиро даъват мекард бо он роҳ раванд».

Большевикон меҳнаткашон — депутатҳои деҳқони Думаи якумро дастгирӣ мекарданд ва газета ба онҳо ба манфиати инкишофи революция чи хел истифода бурдани минбари Думаро нишон медод. Вай онҳоро барои ҳимояи талабҳои халқ бо фактҳо таъмин менамуд. Масалан, телеграммаи дар газета чопшудаи деҳқонони уезди Чернигов ба депутати худ дар Дума ҳамин гуна материал буд. Деҳқонон навишта буданд, ки онҳо аз соли 1863 инҷониб барои чарогоҳ бо помещик Подольский судбозӣ мекунанд. 18 маи соли 1906 губернатори Чернигов ба ҷои ҳалли одилонаи масъала ба деҳқонон изҳор кард: «Мефармоям, ки шумо ва чорвоятонро казакҳо қамчинкорӣ кунанд». Телеграмма бо чунин суханон ба охир мерасид: «Депутатҳои Чернигов, барои замин ва барои мо сахт истед! Бе ин зиндагӣ амри маҳол аст».

Дар яке аз хабарҳои газета чунин факт мисол оварда мешавад. Тамоми чорвои чукчиёни кӯчманчӣ дар водиҳои дарьёҳои Омохонь ва Опоя аз набудани хӯрокӣ нобуд шуд. Чукчиҳо аз ҳукумат дасти ёрӣ надида ва бечорво имконияти зистан надошта дар яке аз ҷамъомадҳои умумӣ карор доданд, ки худкушӣ намоянд. Сардори оила аввал тамоми аҳли оиларо баъд худашро мекушт. Ин хел материалҳо ба муқобили царизм чун айбномаи мудҳиш садо медоданд.

Редакцияи «Волна» ба назар мегирифт, ки бар хилофи хоҳиши партия ба Думаи давлатӣ аз коргарон якчанд нафар депутатҳо интихоб шуда буданд. Қариб ҳамаи онҳо ба он дар натиҷаи созишкории бавоситаю бевоситаи меньшевикон бо кадетҳо дохил шуданд. Ба замми ин чандон фаҳмо набуд, ки онҳо ба сифати кӣ интихоб шудаанд — ба сифати кадетҳо ё социал-демократҳо. Вале, азбаски ин депутатҳо дар Дума гурӯҳи коргариро ташкил намуда, изҳор карданд, ки ҳамчун социал-демократҳо баромад мекунанд, газета кӯшиши аз кадетҳо ҷудо шудан ва намояндагони партияи социал-демократӣ гардиданн онҳоро хайрхоҳона қайд намуд. Ин нуқтаи назар дар мақолаи В. И. Ленин «Гурӯҳи коргарӣ дар Думаи давлатӣ», ки 10 маи соли 1906 дар шумораи сездаҳуми газета чоп шуд, ифода ёфт. Дар он ба депутатҳои коргар як қатор маслиҳатҳо дода шудаанд. «Худро социал-демократ эълон кардан кифоя нест,— навишта буд В. И. Ленин.— Сиёсати ҳақиқатан социал-демократии коргариро пеш бурдан лозим аст. Албатта, мо душвории аҳволи парламентчиёни навкорро ба куллӣ мефаҳмем. Мо хеле хуб медонем, ки ба хатоҳои он парламентчиёне, ки аз кадетҳо дур шуда, ба тарафи социал-демократҳо гузаштан сар мекунанд, нармдилӣ кардан лозим аст. Лекин агар ба онҳо то ба охир расондани ин гузариш насиб шуда бошад, пас вай танҳо бо роҳи бевосита ва кушоду равшан танқид кардани ин хатоҳо ба амал омада метавонад. Чашм пӯшидан аз ин хатоҳо — ҳам дар пеши партияи социал-демократӣ, ҳам дар пеши тамоми пролетариат гуноҳи авфнопазире мебуд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 10, саҳ 436—437). Ва дар ҳамин ҷо ба як хатои гурӯҳи коргарӣ ишора карда мешавад, ки вай аз овоз додан ба ҷавоби Дума ба нутқи риққатовари подшоҳ худдорӣ кардааст. В. И. Ленин чи гуна будани ҷавоби гурӯҳи коргариро шарҳ дода, навишта буд, ки агар вай ба муқобили изҳороти сохтаи кадетҳо овоз дода, дурустии ин қадами худро аз ҷиҳати сиёсӣ исбот мекард, дар он сурат гурӯҳ сиёсати ҳақиқатан социал-демократии коргариро ба амал гузарондагӣ мешуд.

«Волна» ба пролетариат муташаккилию муттаҳидӣ меомӯхт, то ки ба муҳорибаи нав назар ба моҳи декабри соли 1905 бештар тайёр бошад. Дар материалҳои газета диққати асосӣ ба он дода мешуд, ки деҳқонон ба тарафи пролетариат ҷалб намуда, иттифоқи байни ин қувваҳои ҳалкунандаи революцияи демократӣ мустаҳкам карда шавад. Ин вазифа аз таҳлили сабабҳои шикаст хӯрдани шӯриши ярокнок бармеомад. «Тамоми ҷидду ҷаҳдро ба кор андохтан лозим аст, ки,— навишта буд В. И. Ленин дар мақолаи «Масъалаи замин дар Дума»,— иттифоқи пролетариати социалистӣ ва деҳқонони революционӣ то дами фаро расидани анҷоми ногузири ояндаи кризиси сиёсии ҳозира мустаҳкам гардад ва инкишоф ёбад. Ана ҳамин иттифоқ ва танҳо ҳамин иттифоқ гарави он аст, ки масъалаи додани «тамоми замин» ба деҳқонон ва озодии комилу ҳокимияти комил ба халқ муваффақиятнок ҳал карда шавад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 10, саҳ. 45).

Барои он ки иттифоқи синфи коргар ва деҳқонон мустаҳкам шуда, обутоб ёбад, оммаи деҳқононро аз зери таъсири кадетҳо баровардан лозим буд. Боварӣ ба конституция мамониати ҷиддие барои вусъати минбаъдаи революция буд. Бинобар ҳамин дар ин давра мубориза ба муқобили сохтакориҳои конституционӣ вазифаи муҳимтарини партия ва матбуот буд. Газета ба муқобили ин сохтакориҳо баромад карда, қайд менамуд, ки аксарияти халқ ба қобилияти Дума барои аз ҳукумат талаб кардани озодӣ, ба деҳқонон додани замин ва ғайра ҳанӯз бовар мекунад.

Матбуоти буржуазӣ дар бораи он овоза паҳн намуд, ки гӯё дар Россия давраи тараққиёти конституционӣ фаро расид ва Дума метавонад барои меҳнаткашон бисьёр корҳоро ба ҷо оварад. Газетаи «Волна» тамоми зарари ин ҳарзагӯиҳои кадетҳо, ҳақиқати ҳолро фаҳмонда медод.

Рафтори кадетҳо дар Дума таъсири онҳоро дар байни халқ суст мекард. Омма аз кадетҳо рӯ мегардонд. Далели равшани ин суханони депутати деҳқон буд, ки М. С. Ольминский дар мақолааш «Дар доираи Дума» овардааст: «Тӯрбаро аз хок пур мекунаму ба қишлоқ мебарам,— гуфта буд деҳқон.— Ба ман таъкид карданд, ки аз Петербург бе замин барнагард! Ҳамин ки ба қишлоқ омадам, мегӯям: ана ба шумоён замин, аз Петербург дигар замин ги-

рифта наметавонетон. Агар ин кам бошад, худатон аз ҷои набудаш кофта ёбетон!»

Баромадҳои тезу тунди сиёсии газетаи «Волна» ба муқобили ҳукумати мутлақ, рӯҳи ҷанговаронаи он ҳукумати подшоҳиро ба ҳоли худ намегузоштанд ва он барои қасос гирифтан баҳона меҷуст. Газетаи «Волна», мисли дигар газетаҳои он давра, бе цензураи пешакӣ чоп мешуд, аммо «Қоидаҳои муваққатӣ» дар бораи нашриёҳои даврагӣ аз 24 ноябри соли 1905 ба ҳукумат барои таъқиб кардани матбуоти прогрессивӣ имконияти номаҳдуд муҳайё мекарданд. Мувофиқи ин қоидаҳо матбаа ва редакция вазифадор буданд, ки то ба почта фиристодани тираж ба Комитети оид ба кори матбуот аз ҳар шумораи газета якчанд нусхагӣ пешниҳод кунанд. Комитет ҳуқуқ дошт, агар дар газетаи нав чопшуда ягон аломати «кирдори ҷиноятӣ»-ро ошкор намояд, паҳн кардани онро манъ кунад. «Иғво» ба корпартоӣ, паҳн намудани маълумотҳое, ки дар аҳолӣ ҳисси «ҳукуматбадбиниро» бедор мекунанд, «кирдори ҷиноятӣ» ҳисоб мешуданд. Фармони Комитети оид ба кори матбуот дар бораи манъ кардани паҳншавии нашрияи даврагӣ барои тасдиқ ба суд пешниҳод карда мешуд. Аммо фармон то қарори палатаи судӣ ба зудӣ ба амал бароварда мешуд. Ғайр аз ин барои андак ҳам вайрон намудани расмияти сершумори бо нашри органи даврагӣ алоқаманд палатаи судӣ метавонист ба муҳаррир — нашркунанда ҷаримаи калон андозад, бо пешниҳоди прокурор бошад, нашри онро боздорад ё тамоман манъ кунад. Ба ҳамин тариқ, «Қоидаҳои муваққатӣ» матбуоти большевикиро амалан аз имконияти инъикос намудани масъалаҳои муосир маҳрум мекарданд. Моҳҳои март ва апрели соли 1906 ба «Қоидаҳои муваққатӣ» тағйирот даровардa шуда буд, ки вазъияти матбуоти коргариро боз ҳам бадтар намуд.

«Волна» яке аз аввалин газетаҳои большевикӣ буд, ки ботилии озодиҳои «ҳадья-кардаи» подшоҳ, таъқиби цензураро аз сар гузарондааст. Аз 25 шумораи газета паҳн кардани 13-тоаш манъ шуда буд. Ба муқобили муҳаррир — нашркунанда Е. И. Ширяева 13 делои судӣ кушода шуда буд, 24 маи соли 1906 бошад, палатаи судии Петербург газетаро баст. Кори «Волна»-ро минбаъд газетаи «Вперёд» давом дод.

Ба матбаа 04. 04. 86 супурда шуд. Ба чопаш 24. 04. 86 имзо карда шуд. Формати коғаз $70 \times 108^{1}/_{16}$. Чопи барҷаста. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 17081 (тоҷикӣ — 12581, русӣ — 4500). КЛ 02015. Супориши 2999.

734063. Душанбе, Комбинати полиграфии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Кӯчаи Айнӣ, 126.

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

**ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН**

**6 ИЮНЬ 1986**

АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД

*Меҳнати эҷодкорона, муташаккилии олию интизом, кори ғайратмандонаи ҳама — коргару деҳқон, инженеру олим, коркунони соҳаи идоракунӣ, органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, беистисно ҳама, дар ҳар участкаи хоҷагии халқ шарти асосии ба ҳаёт татбиқ кардани планҳои партия, қарорҳои съезд мебошад.*

*М. С. ГОРБАЧЁВ*

ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

НАШРИЁТИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДУШАНБЕ

# Мундарича



ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

ШӮЪБАҲО:

философия ва коммунизми илмӣ 27-07-33
таърих ва иқтисодиёт 27-07-33
ҳаёти партиявӣ 23-35-77
пропаганда 27-07-33
мусаҳҳеҳон 27-12-16

АДРЕСИ МО:

Душанбе, ГСП, кӯчаи Лоҳутӣ, 6

# Нутқи рафиқ ГОРБАЧЁВ М. С.

## дар вохӯрӣ бо меҳнаткашони шаҳри Тольятти

Рафиқони азиз!

Аз мулоқот бо шумо бағоят шодам. Аз номи Комитети Марказии Партияи Коммунистӣ ба меҳнаткашони заводи автомобильсозии Волжск, намояндагони коллективҳои дигари меҳнатии шаҳри Тольятти, ҳамаи сокинони ин маркази калони индустрии мамлакат саломи самимӣ мерасонам.

Дирӯз дар Куйбышев ва дар ин ҷо, дар Тольятти, бо коргарону мутахассисон, коркунони роҳбарикунанда бисьёр сӯҳбат кардем. Ин сӯҳбатҳо кӯтоҳ бошанд ҳам, пурмазмун ва хеле муфид буданд. Дар онҳо сухан асосан аз ҷамъбасти съезди XXVII КПСС рафт. Мо аз қарорҳои форуми коммунистон, ки барои ҳаёти мамлакат ва на фақат барои мамлакатамон, балки барои инкишофи вазъияти ҷаҳон аҳамияти калон доранд, муфассал сӯҳбат кардем. Бо шумо ҳам сӯҳбатро дар бораи съезди партия давом додан мехоҳам. Съезд дар марҳалаи масъулиятноки таърихи тараққиёти мамлакат, иттиҳоди социалистӣ ва умуман тамоми ҷаҳон гузашт. Дар назди партия вазифаи душвор меистод — ба проблемаҳои асосие, ки одамони советӣ, тамоми аҳли ҷаҳонро ба ташвиш меоранд, ҷавоб додан лозим буд.

Ҳоло, ки аз съезд як моҳ гузаштааст, ба фикрам, тамоми асосҳоро дорем, ки бори дигар чунин гӯем: съезди XXVII бомуваффақият гузашт ва вазифаашро иҷро кард. Тамоми кори он, ошкоро ва бо камоли масъулиятшиносӣ муҳокима кардани проблемаҳои умдаи замон, ҳуҷҷатҳои қабулкардаи съезд дар партия, мамлакатамон ва дар хориҷа боиси шавқу завқи бепоён гардиданд.

Ҳоло дар назди КПСС, тамоми халқ вазифаи дорои аҳамияти таърихӣ истодааст, ки он амалӣ гардондани нақшаҳои съезди партия мебошад. Мо суханони дар съезд гуфташуда ва нақшаҳои дар қарорҳои он таҷассумёфтаро ҳар қадар беҳтар дарк намоем, мулоҳиза кунем, аз дилу ҷон пазирем, ҳамон қадар хубтар амал мекунем.

Вале пеш аз ҳама дар ин бора сухан рондан мехостам:

## Барои чӣ ба мо маҳз чунин съезд лозим буд

Ҷавоби ин савол аз бисьёр ҷиҳат бо таҳлили ҳам комьёбиҳоямон ва ҳам проблемаҳое, ки солҳои охир дар назди ҷамъият меистанд, алоқаманд аст. Ба фикрам, рафиқон, ҳоҷати тавсифи ҳамаҷонибаи дигаргунсозиҳои азиме нест, ки дар солҳои Ҳокимияти Советӣ ба амал баровардa шудаанд. Онҳо ҳақиқатан ҳам характери революционӣ доранд. Комьёбиҳои халқи советӣ далели баҳснопазири таърихи оламшумуланд.

Потенциали азими иқтисодӣ ва илмию техникӣ, музаффариятҳои бузурги социалӣ, комьёбиҳои таассуротбахши мамлакат дар соҳаи маънавӣ, тарзи социалистии ҳаёт — ин ҳама воқеияти имрӯзаи мо, сарвати умумихалқӣ мебошад. Маҳз ҳамин мамлакатро дар тараққиёти ҷаҳонӣ пешқадам гардонда, роли муҳими Давлати Советиро дар қисмати ин-

кишофи тамаддуни муосир муайян намуд. Одамони советӣ ҳаққонӣ метавонанд аз ин фахр кунанд, зеро ин мучассамаи мӯҳташами эчодиёти революционӣ, меҳнати илҳомбахш, матонат, садоқати тамоми наслҳои мамлакатамон ба кори социализм мебошад.

Мо дар съезд натичаҳои 25 соли охирро чамъбаст кардем. Дар ин муддат дар қувваҳои истеҳсолкунанда, дар соҳаҳои социалию маънавии тараққиёти чамъият низ дигаргуниҳои сифатӣ ба амал омаданд. Иттифоқи Советӣ ба мувозанаи ҳарбию стратегӣ комьёб гардид, ки ин накшаю имкониятҳои тачовузкоронаи империализмро барои сар кардани чанги ядрой хеле маҳдуд намуд.

Ба ҳамаи ин, рафиқон, дар съезд баҳои сазовор дода шуд. Аниқтар карда гӯям, бе ин накшаҳои мӯҳташам, вале реалистонаи тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, вазифаҳоеро, ки аз рӯи миқьёсашон аз тамоми вазифаҳои пешина калон мебошанд, ба миён гузоштан имконнопазир мебуд. Зарурати тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ вазифаи муҳиму таъхирнопазирест, ки имрӯз дар назди мамлакат, партиямон, тамоми халқамон кӯндаланг истодааст.

Барои чӣ масъаларо маҳз ин тавр ба миён гузоштан лозим шуд? Дар ин хусус дар съезд сухан рафта буд, вале инро ҳозир такрор мекунам. Рафиқон, гап дар сари он аст, ки дар мамлакатамон зимни комьёбиҳои бузург солҳои охир тараққиёти иқтисодиёт хеле суст шуд. Ман ҳам суръату ҳам ҳосилнокии меҳнат, ҳам нишондиҳандаҳои самара, суст чорӣ кардани комьёбиҳои прогресси илму техникаро дар назар дорам. Мо суръатеро аз даст медодем, ки ба иқтисодиёти советӣ дар тамоми давраи тараққиёташ хос буд ва он асоси комьёбиҳои азими чамъияти мо дар давраи кӯтоҳи таърихӣ мебошад.

М. С. Горбачёв қайд намуд, ки вазъияти иқтисодиёт ба соҳаи социалӣ ҳам таъсир расонд. Вай дар ниҳояти кор барои мо чизи асосӣ аст, гуфт ӯ, зеро дар ин соҳа мақсадҳои олӣ ва сарватҳои социализм ҳамчун сохти чамъиятӣ амалӣ гардида, инсонпарварӣ ва демократизми тарзи социалистии ҳаёт ҳамачониба зоҳир мешаванд.

Процессҳои манфие, ки дар соҳаи тақсимот ошкор гардиданд, низ боиси ташвиши чиддии партия ва халқ шуданд. Ин дар тамоилҳои баробарҳақдиҳӣ зуҳур ёфт, ки ба талабҳои принципи асосии социализм: «Аз ҳар кас мувофиқи қобилияташ, ба ҳар кас — аз рӯи меҳнаташ» мувофиқ набуд. Даромади як қисми одамон аз ҳиссаи меҳнаташон хеле зиёд буд. Ин бошад, дар чамъияти социалистӣ на фақат аз рӯи мулоҳизаҳои иқтисодӣ, балки аз рӯи мулоҳизаҳои маънавӣ ҳам тоқатнопазир аст.

Дар съезд гуфта шуд ва инро имрӯз такрор кардан мехоҳам, ки мо солҳои охир чандон суботкор набудем.

Тамоми ин процессҳо бинобар камбудиҳои чиддии фаъолияти органҳои партиявию давлатӣ ва бисьёр кадрҳо бояду шояд муҳокима нашуда мемонданд. Кори идора кардани иқтисодиёт ва соҳаи социалӣ суст мешуд. Рӯҳияи раҳмдилӣ, хотирчамъӣ, камталабӣ паҳн шуда буд. Набудани ошкорбаёнӣ, танқид ва худтанқидкунӣ, набудани назорати таъсирбахш имкон намедод, ки ҳодисаҳои манфӣ сари вақт ошкор карда, проблемаҳои муҳимтарин кӯндаланг ба миён гузошта, бар зидди тамоми зуҳуроте, ки ба пешравии мо ҳалал мерасонад, роҳи тамоми чизи наву прогрессивиро мебандад, қатъӣ мубориза бурда шавад.

Мою шумо, рафиқон, аз ҳамаи ин огоҳу бохабар будем. Партия ва халқ зарурати дигаргунии қатъӣ, пеш гирифтани роҳи беҳдошти кор, амалиёти пурғайратонаро дарк мекарданд. Маҳз ин тавр дарк намудани вазъият моро ба хулосаҳое, овард, ки аз хусуси онҳо як сол пеш дар Пленуми апрелии КМ КПСС рӯйрост сухан ронда шуд. Маҳз ҳамон вақт дар роҳи танқидан таҳлил намудани вазъияти кор қадами нахустини калон гузошта, ба вазъият аз нуқтаи назари партиявӣ баҳо дода, заминаҳои стратегияи да-

розмуддати сиёсӣ муайян карда шуда буданд, ки роҳи тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат асоси ин стратегия гардид.

Қарорҳои Пленуми апрелии КМ дар назди ҷамъият пешомадҳои нав фароҳам оварданд. Онҳо барои ҷустуҷӯи ҷасурона, хулосаҳои дуруст, барои рафъи расмиятчигӣ ва бюрократизм, равнақи ташаббуси меҳнаткашон дар иҷрои вазифаҳое, ки ҳаёт ба миён гузоштааст, шароит муҳайё намуданд.

Муҳити серталабӣ, сахтгирӣ, танқид ва худтанқидкунӣ ва муҳокимаи ошкорои тамоми проблемаҳои асосӣ дар ҷамъият барои таҳлили минбаъдаи мукаммал, хулосаҳои ҷиддии назариявӣ ва қарорҳои принципӣ, ки чи ба маъракаи пешазсъездии ҳисоботу интихобот ва чи ба тамоми кори съезд хос буданд, замина тайёр намуд.

## Съезди XXVII КПСС—съезди қарорҳои стратегӣ

Ба фикрам, ҳам партия ва ҳам халқ онро ҳаққонӣ съезди қарорҳои стратегӣ номиданд. Дар он роҳи генералии партия — роҳи тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ва таъмини сулҳу амонии рӯи замин собит карда ва боз ҳам инкишоф дода шуд. Таҳрири нави Программаи КПСС тасдиқ шуд, роҳҳои тараққиёти ҷамъияти советӣ барои перспективаи таърихӣ аз ҷиҳати назариявӣ асоснок гардиданд.

Дар Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодию социалии мамлакат дар панҷсолаи дувоздаҳум ва то соли 2000-ум, нутқашро давом дода гуфт М. С. Горбачёв, стратегияи социалию иқтисодии партия конкрет гардонда, вазифаҳои асосии давраи ҳозираи сохтмони социалистӣ, мубориза барои коммунизм муайян карда шуданд. Съезди XXVII КПСС вазъияти ҳозираи ҷаҳонро аз нуқтаи назари илмӣ ҳамаҷониба таҳлил намуда, программаи васею конструктивии муборизаро барои сулҳ, барои барпо кардани системаи ҳамаҷонибаи амнияти байналхалқӣ ба миён гузошт.

Рафиқон, агар съезд ба саволҳои асосии замон ҷавоб гардонд гӯем, хато нахоҳем кард. Чунин қарорҳое қабул шуданд, ки хусусияти кори моро барои бисьёр солҳо муайян мекунанд. Татбиқи қарорҳои съезди партия боиси иҷрои вазифаҳои асосии иқтисодию социалӣ ва маданнии ҷамъияти советӣ гардида, мамлакатро ба пояҳои сифатан нав мебарорад.

Барои таъкид кардани миқьёси дигаргуниҳое, ки бо иҷрои қарорҳои съезд алоқаманданд, бори дигар гуфтан мехоҳам, ки мо бояд дар понздаҳ соли оянда он қадар кореро ба ҷо оварем, ки ҳаҷми он қариб ба кори ҳафтод соли Ҳокимияти Советӣ баробар аст. Дар роҳи прогресси илму техника потенциали истеҳсолиро дучанд, ҳосилнокии меҳнатро 2,3—2,5 баробар зиёд кардан лозим аст, то ки дар ин асос некӯаҳволии халқ ба пояи нав бароварда, ба ин мақсад назар ба ҳозира ду баробар зиёд ресурс истифода бурда шавад.

Мо бояд тараққиёти тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти советиро ҳамаҷониба тезонем. Ҳам иқтисодиёт, соҳаи социалию маънавӣ ва ҳам системаи сиёсиамон дар назар дошта мешавад. Ин вазифаҳои азим истифодаи ҳамаҷонибаи потенциали сохти социалистӣ, фаъолияти ҷамъиятии халқро пешбинӣ мекунанд.

## Суботкорона ба ҳаёт татбиқ кардани қарорҳои съезд — вазифаи асосии имрӯза

Мо, рафиқон, аз ҷамъбасти съезд қаноатманд шуда метавонем, зеро партия он чиро ифода карда тавонист, ки ҳаёт ба миён гузоштааст ва онро халқ фаҳмидааст. Ҷамъбасти съездро партия, тамоми

ҷамъияти советӣ бо мароқи зиёд истиқбол карда, гарму ҷӯшон дастгирӣ намуд. Акнун вазифаи асосӣ ҳамин аст, ки аз азм ба кори амалӣ гузарем. Моҳияти масъала маҳз дар ҳамин аст.

Барои ин алоқамандии оддию бағоят ҷиддиро фаҳмидан басо муҳим аст. Мақсади ҳамаи қарорҳо қонеъ гардондани манфиатҳои куллии мардуми советӣ мебошад. Аммо барои он ки ин қарорҳо ба тамоми ҷамъият натиҷаҳои пурсамар бахшанд, кори бузург, муборизаи суботкоронаи ҳар коллектив, ҳар одами советӣ барои ба ҳаёт татбиқ кардани қарорҳои съезди партия зарур аст.

Меҳнати эҷодкорона, муташаккилии олию интизом, кори ғайратмандонаи ҳама — коргару деҳқон, инженеру олим, коркунони соҳаи идоракунӣ, органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, беистисно ҳама, дар ҳар участкаи хоҷагии халқ шарти асосии ба ҳаёт татбиқ кардани планҳои партия, қарорҳои съезд мебошад. Ба фикрам, аксарияти мардуми советӣ инро нағз мефаҳмад.

Дар ин кор ба чӣ бояд диққати асосӣ дод?

Корро пеш аз ҳама аз тағйири тафаккуру психология, аз тағйир додани тарзи ташкилу усулҳои кор сар кардан лозим аст. Кушоду равшан мегӯям, ки агар худи мо услуби корамонро тағйир надиҳем, боварии комил дорам, ки иқтисодиёт, ҳаёти ҷамъиятиамонро низ дар рӯҳи қарорҳои съезд дигаргун сохта наметавонем. Дар он сурат мо аз ӯҳдаи иҷрои вазифаҳое, ки миқёсу навигарии онҳо бемисланд, низ баромада наметавонем.

Дар ҳар ҷои кор, дар ҳар коллективи меҳнатӣ, дар органҳои идоракунӣ, партиявӣ, давлатӣ, аз ҷумла дар Бюрои Сиёсӣ ва ҳукумат бояд дигаргунӣ ба амал ояд. Дар ҳар сурат дигаргунӣ ҳаминро ифода мекунад, ки ҳар кас бояд корашро софдилона, аз рӯи виҷдон, бо тамоми қувваю дониш ба ҷо оварад.

Агар сухан аз коргари истеҳсолот равад, пас вай бояд дар кор интизому муташаккилӣ, ҳосилнокии баланд, сифати хуби маҳсулотро таъмин кунад, ҳар чизи дар ихтиёраш бударо саришта карда, ресурсҳоро сарфакорона истифода барад. Агар вай инженер ё олим бошад, бояд ба вусъати прогресси илму техника, дар заминаи комьёбиҳои илму техника ба реконструкцияи хоҷагии халқ саҳми калон гузорад. Агар сухан аз коркуни идора равад, пас вай ӯҳдадору бевосита вазифадор мебошад, ки ҳамаҷониба истифода бурдани усулҳои нави хоҷагидорӣ, ҳалли оперативонаи ҳамаи масъалаҳоро таъмин кунад, ки натиҷаҳои ниҳоӣ, самараи иқтисодиёт ба он масъалаҳо вобастаанд.

Бояд гуфт, ки акнун шароити кори органҳои партиявӣ ва советӣ нав шудааст. Онҳо бояд ҷидду ҷаҳд кунанд, ки обрӯю таъсирашонро дар ҳама ҷо барои гузаштан ба усулҳои прогрессивии кор истифода баранд.

Ин қисми мулоҳизаҳоро дар бораи зарурати дигаргунсозии қатъию ҳамаҷониба анҷом дода, ҷиҳати асосиро қайд карданиам: агар мо ба усулҳои кӯҳнаю умраш охиршуда, ки ба онҳо одат кардаему фориғбол менишастем, часпида нагирем, ба дигаргунӣ ҳатман ноил мешавем. Ҳама бояд равшан донад, ки бо усулу муносибатҳои кӯҳна вазифаҳои навро иҷро кардан мумкин нест. Муҳим аст, ки дигаргунсозӣ аз дигаргунсозии худи кас сар шавад. Касонеро, ки дар ҳақиқат ба дигаргуншавӣ шурӯъ кардаанд, эҳтимол баъзан ба ягон хел норасоию камбудӣ роҳ медиҳанд, вале ҷӯяндаанд, ба кор дилашон месӯзад ва касонеро, ки дар амал ҳеҷ чизро тағйир надода, фақат замонасозӣ мекунанд, равшан дида тавонистан ва фарқ кардан лозим аст.

Дар омади гап бояд гуфт: ҳозир кас кам мешунавад, ки роҳи дигаргунсозии қатъии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятро пеш гирифтани мо ба баъзе касон маъқул набошад. Дар баробари ин гуфтаниам, ки аксарияти одамон аз сидқи дил чунин мешуморанд, ки дар ҳақиқат вақти дигаргунсозӣ расидааст. Аммо ҳозир дар бораи дастгирии нақша-

ҳои партия арзи даҳонакӣ кифоя нест. Барои иҷрои ин нақшаҳо корҳои амалӣ лозиманд. Ба тарзи нав кор кардан лозим аст.

Эҳтимол касе гумон кунад, ки съезд гузаронидем, қарорҳо қабул кардаем, акнун боз ҳама чиз бо роҳи пештара меравад. Охир, рафиқон, роҳи пештара ба куҷо мебарад? Ҳаргиз на ба он ҷое, ки қарорҳои съезд даъват мекунанд. Ҳар чи зудтар тарзи корро тағйир додан, усулҳои нав, муносибати навро ба кор омӯхтан лозим аст. Агар роҳи кӯҳна пеш гирифта шавад, ба иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои муайянкардаи партия умед бастан душвор аст.

Аз масъалаҳое, ки ба дигаргунсозии тафаккур, муносибати мо ба кор дар давраи аввали мубориза барои ба амал баровардани қарорҳои съезд мансубанд, дидаю дониста муфассал нақл кардам. Ин, албатта, бесабаб нест. Аминам, ки агар мо тарзи корро тағйир диҳем, ба тарзи нав корро сар кунем, пас ҳатто дар шароити потенциали ҳозираи илмию техникӣ ҳам тараққиёти иқтисодиётро метезонем, аз ин рӯ, масъалаҳои социалиро низ бомуваффақият ҳал карда метавонем.

Албатта, рафиқон, гуфтаҳои боло ҳаргиз маънии онро надорад, ки дар мамлакати мо ҳама кор ба тарзи пештара бошад. Не, корҳо дигаргун сохта мешаванд. Мо мебинем, ки чи тавр муносибати мардум ба кор тағйир меёбад. Вале ман қайд карданиам, ки асосиаш дар пеш аст.

Мардум кори съездро маъқул донист ва бо меҳнати худ ба иҷрои қарорҳои он мекӯшад. Иҷрои плани соли 1986 озмоиши аввалини ҷиддӣ ва ҷавоби конкретии коллективҳои меҳнатӣ ба қарорҳои съезд мегардад. Ҳозир мо гуфта метавонем, ки умуман сол дар хоҷагии халқ нағз сар шуд. Дар соҳаҳои асосии индустрия, пеш аз ҳама дар мошинсозӣ, металлургия, саноати газ пешравиҳо назаррасанд. Коркунони саноати ангишт квартали якумро бо натиҷаҳои хуб анҷом доданд. Инро махсус қайд карданиам, зеро ин соҳа солҳои охир хеле қафо мемонд. Умуман суръати афзоиши ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти саноат дар се моҳ ба 6,7 фоиз расид. Дар хоҷагии қишлоқ фурӯши чорвою мурғ назар ба ҳамин давраи соли гузашта 7,6 фоиз, фурӯши ширу тухм 6 фоиз афзуд.

Аммо кушоду равшан мегӯям, ки чандон шефтаи муваффақиятҳои квартали якум шудан лозим нест. Агар саноатро мисол гирем, мебинем, ки нишондиҳандаҳои суръати афзоиш ба андозае аз он сабаб баланданд, ки худи натиҷаҳои квартали якуми соли гузашта калон набуданд. Ҳозир дар хоҷагии қишлоқ давраи мураккабтарин фаро расидааст — зимистонгузаронии чорво анҷом меёбад, киштукор авҷ мегирад. Натиҷаҳои на фақат нимсола, балки натиҷаҳои тамоми сол аз бисёр ҷиҳат ба он вобастаанд, ки ин маъракаҳо чӣ тавр анҷом меёбанд. Аз рӯи шартнома фиристодани мол, сифати маҳсулот, мунтазамии кори корхонаҳо барин проблемаҳо кӯндаланг истодаанд. Умуман ҳаминро ба назар гирифтан дуруст мебуд, ки мо бояд ҷидду ҷаҳдро моҳ ба моҳ, квартал ба квартал зиёд карда, супоришҳои соли якуми панҷсолаи дувоздаҳумро пурраю барзиёд иҷро намоем.

Мо ба коркунони саноату хоҷагии қишлоқ, сохтмону нақлиёт, соҳаи хизматрасонию илм, ба ҳамаи меҳнаткашони мамлакат чунин муроҷиат мекунем: ҳар кас дар ҷои кораш бояд супоришҳоро поквиҷдонона, хушсифат, бо ҳисси масъулияти кори умум иҷро намояд. Имсол ба марраҳои бағоят калон расидан зарурати муҳиму вазифаи ватандӯстонаи коркунони ҳамаи соҳаҳо ва минтақаҳо мебошад.

Масъалаи аҳамияти панҷсолаи дувоздаҳумро дар мубориза барои амалӣ гардондани стратегияи иқтисодӣ махсус қайд карданиам. Панҷсолаи ҳозира назар ба се панҷсолае, ки то охири аср дар пеш аст, аз бисёр ҷиҳат панҷсолаи мураккабтарину ҳалкунанда мебошад. Маҳз ҳамин панҷсола бояд дар асоси прогресси илму техника таҳкурсии пойдори интенсификацияи истеҳсолотро гузорад, барои минбаъд дар

сар то сари фронти тараққиёти иқтисодию социалӣ зудтар пеш рафтан замина муҳайё кунад.

Шумо нағз медонед, ки мою шумо ягон чӯбаки сеҳрнок надорем, ки бо ишораи он фавран мошину таҷҳизот, асбобҳои зарурӣ пайдо шаванд. Бисьёр чизҳоро сохтан ва тайёр кардан лозим меояд. Мамлакат ба реконструкцияи соҳаҳои муҳимтарини хоҷагии халқ нав шурӯъ кард. Ин кор, албатта, иҷро мешавад, аммо фурсат лозим аст.

Дар ин шароит суръатфизоии реалиро чӣ бояд таъмин кунад? Пеш аз ҳама захираҳои мавҷударо бояд истифода бурд. Сухан аз потенциали ҳозираи истеҳсолӣ ва илмии мамлакат меравад. Ҳозир ин аз ҳама муҳим аст.

Дар базаи ҳозираи истеҳсолӣ ҳам дар саноат ва ҳам дар сохтмони асосӣ, дар колхозу совхозҳо, дар соҳаи хизматрасонӣ бо худи ресурсҳои мавҷуда маҳсулоти хеле зиёду хушсифат истеҳсол кардан мумкин аст. Инҳо суханоне нестанд, ки ғайр аз майлу хоҳиши бисьёртар ва беҳтар кор кардан ягон чизи дигар надошта бошанд. Не, рафиқон. Ҳазорҳо коллективҳои меҳнатии тамоми соҳаҳои иқтисодиёт ҳозир вазифаҳои худро маҳз ҳамин тавр иҷро мекунанд.

Ба ин муносибат аҳамияти бузурги ташаббуси коллективи меҳнатии заводи автомобильсозии Волжскро қайд карданиам. Шумо ӯҳдадор шудаед, ки дар сурати кам кардани шумораи коргарон, бо сарфи ками металлу энергия ҳаҷми маҳсулотро афзун гардонед. Маҳз ҳамин аст интенсификация ва самаранокӣ дар амал. Мо, рафиқон, ба ҳамин гуна муносибати ҳар коллективи меҳнатӣ умед бастаем!

Бояд гӯям, ки ташаббуси шумоён аз худи давраи аввали амалӣ гардиданаш натиҷаҳои хуб мебахшад. Масалан, умуман дар мошинсозӣ имконият ҳаст, ки дар панҷсола бо худи ҳамон иқтидорҳо ва асосан аз ҳисоби масолеҳи сарфашуда ба тарзи илова 1,5 миллиард сӯмина маҳсулот бароварда шавад.

Маълум аст, ки дар саноати сабуки мамлакат ресурси ашьёи хом кифоя нест. Дар иттиҳодияи истеҳсолии чарми Курск бо қуввaи худашон таҷҳизоте сохтаанд, ки ба туфайли он партов ба тариқи комплексӣ аз нав истифода бурда, тамоми ашьёи хом пурра кор фармуда мешавад. Дар корхонаҳои чарми мамлакат ҷорӣ кардани ин усул имкон медиҳад, ки ҳар сол 4 ҳазор тонна пӯст сарфа карда, аз он ба тарзи илова қариб 2,5 миллион ҷуфт пойафзол бароварда шавад. Ба ин технология мароқи калон зоҳир карда шуд, вайро дар як қатор мамлакатҳо патент карда гирифтанд.

Зудтар ба кор андохтани иқтидорҳои истеҳсолӣ имкон медиҳад, ки маҳсулотбарорӣ зиёд шавад. Таҷрибаи иттиҳодияи «Ватра» ба номи 60-солагии Украинаи советии Вазорати саноати электро-техникӣ далели ин аст. Дар ин ҷо дар давоми ду моҳ ба ҷои 18 иқтидори нормативӣ иқтидорҳои зиёде ба кор андохта шудаанд, ки дар онҳо соле 7 миллион сӯмина асбоби рӯшноӣ истеҳсол мешавад.

Ҳоло ҷустуҷӯи захираҳо дар ҳама ҷо: ҳам дар шаҳру ҳам дар деҳот давом дорад. Меҳнаткашони комплекси агросаноатӣ захираҳоро устуворона ҷустуҷӯ мекунанд. Дар ин ҷо ҳам дар бобати истифодаи самарабахши ресурсҳои истеҳсолӣ таҷрибаи зиёде ғун шудааст. Колхозу совхозҳои Эстонияро мисол мегирем. Дар ин ҷо нормаҳои қиёсии сарфи бензин назар ба миқьёси мамлакат 22 фоиз ва сӯзишвории дизелӣ 29 фоиз кам аст.

Ин аз ҳисоби чӣ ба даст меояд? Аз ҳисоби истифодаи самарабахши техникаи хоҷагии қишлоқ, ҷорӣ намудани тартиботи хуби нигоҳ доштан ва сарф кардани маҳсулоти нефть. Агар миқьёси мамлакатро ба назар гирем, ин чӣ гуна аҳамият дорад? Агар ҳамаи колхозу совхозҳо ба чунин натиҷаҳо ноил мешуданд, соле қариб 9 миллион тонна сӯзишвории моеъ сарфа мешуд.

Корро ана дар ҳамин соҳа давом додан лозим аст, рафиқон.

Боз мехоҳам ҳамон фикрро такрор намоям, ки муносибати анъанавӣ ба кор самараи дилхоҳ намебахшад, услуби корро тағйир додан лозим аст. Албатта, ташаббус ва ҷустуҷӯи эҷодкоронаи одамон бояд бо қарорҳои зарурӣ ва дастгирии органҳои болоӣ қувват дода шавад. Ба ҳам пайвастани ин ду ҳаракат маънои хеле зиёд кардани самараи кори моро дорад. Инро ҳам дар Комитети Марказии партия ва ҳам дар ҳукумат хуб мефаҳманд. Ва барои ҳалли масъалаҳои бамиёномада тадбирҳои зиёде меандешанд.

Азбаски тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ бо прогресси илму техника алоқаи хеле зич дорад, КМ КПСС ва ҳукумат программаи реконструкцияи нави хоҷагии халқро муайян намуданд. Бо ин мақсад асосан тараққиёти соҳаҳое таъмин карда мешавад, ки прогресси илму техникаро муайян менамоянд. Ин дар навбати аввал ба мошинсозӣ, металлургия, химия, техникаи ҳисоббарор ва микропроцессорӣ дахл дорад.

Барои зуд ба даст овардани муваффақият самараи сохтмони асосиро зиёд намуда, ба кашол ёфтани сохтмон хотима додан лозим аст. Барои ин чӣ кор карда мешавад? Муносибат ба планкашӣ тағйир меёбад. Ба планҳо ҳамон қадар объектҳо дохил карда мешаванд, ки базаи бинокорӣ барои дар мӯҳлати нормативӣ ба истифода додани онҳо имконият медиҳад. Ҳамаи кори лоиҳакашӣ аз нуқтаи назари самарабахшӣ ва сифати сохтмон дар асоси вазифаҳои прогресси илму техника қатъиян аз нав дида баромада мешавад. Барои нав кардани базаи сохтмон қарор қабул шудааст, ки мақсад аз он ба усулҳои индустриалӣ гузарондани тамоми комплекси бинокорӣ мебошад.

Мо потенциали бузурги илмӣ дорем. Вазифа иборат аз самарабахш истифода бурдани он аст. Бо ин мақсад процесси ташкили иттиҳодияҳои илмию истеҳсолӣ, комплексҳои илмию техникии байнисоҳавӣ, марказҳои инженерӣ, интеграцияи илми донишкадаҳои олӣ ва соҳавӣ бо истеҳсолот сурат мегирад.

Дар мошинсозӣ дигаргуниҳои куллӣ ба амал оварда мешаванд. Ҳамаи соҳаҳои он бояд на фақат иқтидорҳои истеҳсолиро реконструкция кунанд, балки дар панҷсолаи ҷорӣ ва дар солҳои баъдина ба истеҳсоли мошинҳо, дастгоҳҳо ва таҷҳизоти навтарин ҳам шурӯъ намоянд. Масалан, пешбинӣ шудааст, ки дар саноати автомобильсозӣ талаботи имрӯза ба назар гирифта, аслан ҳамаи моделҳои автомобильҳо иваз карда шаванд. Дар саноати мошинҳои хоҷагии қишлоқ ва озуқаворӣ иқтидорҳои истеҳсолкунандаи системаҳои нави мошинҳои сермаҳсул барои ҷорӣ намудани технологияи интенсивии рӯёндани зироат ва коркарди бепартови ашьёи хоми хоҷагии қишлоқ ташкил меёбанд.

Ба қарибӣ қарори калон дар бораи дар хоҷагии халқ васеъ ҷорӣ намудани микропроцессорҳо қабул шуд, ки ин имкон медиҳад суръати механиконӣ ва автоматиконии истеҳсолот хеле зиёд ва кори дастӣ қатъиян кам карда шавад. Барои тараққиёти минбаъдаи комплекси агросаноатӣ тадбирҳои ҷиддие андешида ва ба амал бароварда мешаванд, ки ин бояд дар муддати кӯтоҳ вазъияти озуқавориро ба таври реалӣ беҳтар созад.

Ҳоло имкониятҳое пайдо шудаанд, ки корро ба таъхир нагузошта, дар соҳаи сиёсати социалӣ як қатор тадбирҳои муҳим ба амал бароварда шаванд. Гап дар бораи тараққиёти минбаъдаи нигаҳдории тандурустӣ ва маорифи халқ, соҳаи маданию маишӣ, такмил додани музди меҳнат ва таъмини нафақа меравад.

Комитети Марказӣ ба ҳалли масъалаҳое аҳамияти басо калон медиҳад, ки бо гузарондани ислоҳоти қатъии идоракунӣ ва усулҳои хоҷагидорӣ алоқаманданд. Умуман, рафиқон, кор дар ҳамаи соҳаҳо давом дорад. Албатта, ҳама чиз ба осонӣ ба даст намеояд. Вале мехоҳам қайд намоям, ки мо ба ҳама гуна монеаю душвориҳо нигоҳ накарда, кори сар кардаамонро ҳатман ба охир мерасонем. Шумо метавонед

ба ин боварӣ дошта бошед. Албатта, агар тамоми халқи мо камари ҳиммат бандад, натиҷаҳо зудтар ба даст меоянд.

Вале баъзан ба гӯш чунин мерасад: «Съезд қарорҳои хуб қабул кард, вале дар маҳалҳо ҳама кор мисли пештара давом дорад. Кӯмак кунед, ки тартиботро ҷорӣ намоем». Албатта, кӯмак мекунем, талаб ҳам менамоем. Вале, агар рӯирост гӯем, магар ҳамаи масъалаҳоро аз марказ ҳал кардан мумкин аст? Дар худи коллективҳо интизомро мустаҳкам намудан, ташкили истеҳсолу меҳнатро дар корхона, дар цех беҳтар кардан, техника ва ресурсҳоро дуруст истифода бурдан лозим аст.

Ё ки масъалаҳои тараққиёти социалиро гирем. Дар ин соҳа ҳам на бояд ҳама чиз дар Москва ҳал шавад. Бисьёр, хеле бисьёр масъалаҳоро дар маҳалҳо бо камоли ғайрат ва устуворона ҳал кардан лозим аст. Ва мо инро талаб мекунем.

Боз дар бораи як чизи дигар, рафиқон! Мо дар давраи душвор, вале аҷоиб зиндагӣ ва меҳнат мекунем. Ҳоло ташаббускорӣ аз пештара дида бештар лозим аст. Маҳз ҳамин ҳанӯз ба бисьёриҳо намерасад. Аксаран, ҳангоми суҳбат бо коргарон, роҳбарони корхонаҳо ва соҳаҳо дар бораи сабабҳои қафомонӣ ва иҷро нашудани план онҳо бо ҳар баҳона гуноҳро ба сари дигарон бор мекунанд. Вақти он расидааст, ки якдигарро гунаҳкор накарда, ҳар кас вазифаи худро поквиҷдонона иҷро кунад. Илова бар ин, ба муҷовирони худ бештар диққат додан, хоҳиши онҳоро ба назар гирифтан, бо онҳо ҳамкорӣ кардан лозим аст. Мо бояд анъанаи хуби социалистии ҳамкории коллективҳои меҳнатиро инкишоф диҳем ва мустаҳкам намоем.

Ба ин муносибат мехостам дар ҳаққи коллективи «Уралмаш» суханони нек гӯям. Шумо медонед, ки вақтҳои охир мо металлургҳоро чӣ тавр сахт танқид мекунем ва дар назди онҳо барои беҳтар намудани маҳсулот чӣ гуна вазифаҳои масъулиятнок меистанд. Ҳоло онҳо барои реконструкцияи соҳа кори зиёдеро ба ҷо меоранд. Ба онҳо муяссар шуд, ки барои рафъи қафомонӣ қадами аввалин гузоранд. Вале душвориҳо боқӣ мондаанд. Модернизацияи соҳа техникаи навро талаб мекунад. Коллективи «Уралмаш» шарафмандона ҳамраъии ҳақиқии коргарӣ зоҳир намуда, планҳоро ташаббускорона аз нав дида баромада ва ӯҳдадор шуд, ки барои реконструкцияи Магнитка дар муддати кӯтоҳ техникаи пурсамара созад. Худи соли ҷорӣ тартиб додани лоиҳаи мошинҳои нави пай дар паи пӯлодрезӣ пеш аз мӯҳлат анҷом дода мешавад. Ин мошинҳо имкон медиҳанд, ки аз ҳар як миллион тонна металли моеъ 200 ҳазор тонна зиёд прокат гирифта шавад. Ин мисоли шоёни таҳсини ҳамкории ду корхонаи азими индустрия, ду коллективи машҳури синфи коргари мо мебошад.

Ба фикрам, ин масъала барои шумо ҳам, рафиқон, аҳамияти калон дорад. Чӣ дар назар дошта шудааст? ВАЗ автомобильҳои аҷоибе мебарорад, ки дар мамлакати мо ва дар як қатор мамлакатҳои дигар хеле машҳуранд. Вале имрӯз ин кам аст. Автомобильҳои шумо аз ҳамин хел автомобильҳои хориҷӣ ақиб мемонанд. Илова бар ин, ҳангоми сохтани модельҳои нави мошинҳо ояндаро бештар дидан лозим аст. Ҳар дафъае, ки завод модели навбатиро пешниҳод мекунад, ба мо мегӯянд, ки автомобили нав ба дараҷаи беҳтарин намунаҳои ҷаҳонӣ хоҳад буд. Вале ман мехоҳам ба шумо чунин савол диҳам: чаро ВАЗ бо он қаноат мекунад, ки мошинҳои нав фақат ба дараҷаи намунаҳои ҷаҳонӣ хоҳанд буд? Чаро шумо ба назди худ вазифаҳои калонтар — дар ҷаҳон як навъ асосгузори мӯди автомобилӣ шуданро намегузоред? Чунин колективи моҳир аз ӯҳдаи ин баромада метавонад.

Мо шуморо дастгирӣ мекардем. Мефаҳмам, ки шумо метавонед бигӯед: на ҳама чиз вобаста ба мост. Метавонед бигӯед, ки бисьёр чиз вобаста ба корхонаҳои муҷовир ва онҳоест, ки металл, электротехника, резина ва асбобҳои дигари комплекткунанда медиҳанд. Дар

ин ҷо душворӣ мавҷуд аст, вале магар имкон надоред, ки шумо барои ба роҳ мондани ҳамкории самарабахш бо ҳамаи корхонаҳои муҷовиратон ташаббус нишон диҳед? Аминем, ин ҳамовозии гарму ҷӯшони ҳамаи онҳоеро ба амал меорад, ки бо ВАЗ ҳамкорӣ доранд, алалхусус, агар шумо онҳоро ба сохтани беҳтарин автомобильҳои ҷаҳон таклиф намоед. Ҳамаи инро фикр карда бароед, рафиқон.

Зимнан, он чи ки имрӯз ман аз хусусаш ба шумо мегӯям, ба корхонаҳо ва ташкилотҳои илмӣ, бюроҳои дигари конструктории мамлакат ҳам дахл дорад. Сабабҳои бисьёр тамоилҳои манфии мошинсозӣ ва соҳаҳои дигари мо на пеш гирифтани роҳи сохтани техникаи принципан наву беҳтарини ҷаҳон, балки аксаран каме такмил додани мошинҳои аллакай истеҳсолашон ба роҳ мондашуда мебошад. Аз фалсафаи тақлид даст кашидан лозим аст. Дар ҳар бобат ба дигарон пайравӣ кардан ва бо роҳи тайшуда рафтан нашояд. Мо дар анъанаҳои дигар тарбия ёфтаем ва бояд роҳҳои нави перспективии тараққиёти техникаро кушоем.

Пеш гирифтани роҳи гузаштан аз комьёбиҳои ҷаҳонӣ бояд, чунон ки мегӯянд, дар мағз андар мағзи ҳамаи коллективҳои меҳнатӣ, ҳамаи органҳои хоҷагӣ ҷой гирад. Ин бояд принципи кори мо, яке аз мақсадҳои муҳимтарини мусобиқаи социалистӣ гардад. Афзалиятҳои социализмро на фақат бо системаи сиёсӣ ва неъматҳои социалӣ, балки бо натиҷаҳои иқтисодӣ, технологияи пешқадам ва маснуоти хушсифат низ мустаҳкам намудан лозим аст. Ба фикрам, мошинсозони мамлакат дар ин кори муҳим аз ҳама пеш ибрат нишон медиҳанд.

М. С. Горбачёв дар бораи захираҳои наздиктарини мо, ки онҳоро бояд барои иҷрои планҳои панҷсолаи ҷорӣ истифода кардан лозим аст, сухан ронда чунин гуфт: ман масъалаҳои баланд бардоштани сифати маҳсулотро ба мадди аввал мегузоштам. Дар съезд аз ин хусус ошкоро ва бо камоли серталабӣ чунин гуфта шуд: агар мо сифатро беҳтар накунем, масъалаҳои миқдори маҳсулотро ҳам ҳал карда, прогресси илму техника ва пешравиамонро ба куллӣ тезонида наметавонем.

Ду заводи мамлакат, заводи қубурсозии Озарбойҷон ва заводи Северскии вилояти Свердловскро муқоиса кунед. Ҳар ду аслан таҷҳизоту технологияи якхела доранд, ҳар ду қариб ҳаҷми баробари маҳсулоти якхела истеҳсол менамоянд. Вале агар свердловиҳо аз нефтьчиён аз хусуси сифати бади қубурҳояшон ягон шикоят нагирифта бошанд, пас ҳар даҳумин қубури озарбойҷониҳо, ки бо ин қадар душворӣ ба Сибири Ғарбӣ бурда шудааст, брак будааст. Ана барои ҳамин ҳам, рафиқон, сифати маҳсулот аҳамияти калон дорад. Агар маснуоту мол ба талаби имрӯза ҷавоб надиҳад, сарфи бузурги меҳнату маблағ фоидае намебахшад. Охир сифат маънои ҳам бақодорӣ ва ҳам сарфаҷӯиро дорад. Ниҳоят, дар ин ҷо ҷиҳати маънавӣ ҳам муҳим аст.

Мо ин камбудиҳоро сахт танқид карда, ҳаргиз ҳама чизро сиёҳ нишон доданӣ, гӯё якбора комьёбиҳои бузургеро, ки дар мошинсозӣ, саноати сабук, радиоэлектроника ва ғайра мавҷуданд, хат заданӣ нестем. Ба фикрам, шумо хуб мефаҳмед, ки ҳоло гап дар бораи чизи дигар меравад: ҳамаи он чи ки дар мамлакат истеҳсол мешавад, бояд хушсифат бошад.

Вале мо ҳанӯз ҳамин тавр намекунем. Техникаи рӯзгорамонро мисол гиред. Дар ин соҳа ҳам комьёбиҳои басо калон ва ҳам қафомонӣ ба ҳам муросо доранд. Мо яхдон, мошинҳои ҷомашӯӣ, аппаратураи аҷоиби телевизионӣ ва радио дорем, ки дар мамлакат ва берун аз ҳудуди он харидори зиёде доранд. Дар айни замон бисьёр навъи ҳамин техника на ҳамеша боэътимод кор мекунад, энергияи электрро сарфа намекунад, аз ҳад зиёд масолеҳталаб буда, намуди зоҳириашон зебо нест.

Ин ба чӣ оварда мерасонад? Ана фақат як мисол. Мутахассисон

ҳисоб кардаанд, ки агар техникаи рӯзгори мо аз рӯи нишондиҳандаҳои сарфи энергияи электр ба дараҷаи имрӯза расонда шавад, соле бештар аз 20 миллиард киловатт-соат энергияи электр сарфа мегардад. Ин аз энергияе, ки станцияи электрикии обии Волга ба номи Ленин дар як сол ҳосил менамояд, қариб ду баробар зиёд аст. Ана барои ҳамин ҳам мо мегӯем, ки сифати паст хавфноктарин навъи исрофкорист.

Шояд, шумо диққатро ба ҳамин фикри дар Маърӯзаи сиёсӣ баёншуда ҷалб карда бошед, ки ба чунин вазъият муросо кардан мумкин нест, ки коркунони маҳсулоти хуб ва бад истеҳсолкунанда қариб як хел музд мегиранд, аз неъматҳо баробар баҳравар мешаванд. Мехостам ин мавзӯъро дар вохӯрии имрӯза давом дода, ба шумо савол диҳам, ки магар ин адолати социалиро вайрон намекунад? Ба фикрам, шумо мегӯед, ки вайрон мекунад. Агар ҳамин тавр бошад, агар ҳамаи мо ба ин розӣ бошем,— вакилони съезд ҳам ба ин розӣ буданд, пас вақти амал кардан, қатъиян амал кардан расидааст, то ки пеши роҳи сифати паст, бракро ҳам дар худи коллективҳо ва ҳам бо роҳи давлат гирем.

Комитети Марказӣ дар мактуб ба меҳнаткашони мамлакат, ки он ба шумо маълум аст, фикрашро аз рӯи ин масъалаҳо баён кард. Ҳоло тадбирҳое андешида мешаванд, ки имкон медиҳанд вақтҳои наздиктарин додани музд ҳарчи бештар ба сифати кор вобаста гардонда шавад. Аз афташ, дар бораи сифат ҳам қонуни махсус қабул кардан лозим аст. Корхонаҳое, ки чун пештара маҳсулоти пастсифат мебароранд, бояд инро ҳам аз ҷиҳати маъмурӣ ва ҳам аз ҷиҳати иқтисодӣ ҳис кунанд. Маҳсулоте, ки қабул нашуд, фурӯхта намешавад, бояд ба вазъияти моддии коллектив, ба дараҷаи музди кор таъсир расонад.

Вақти ҳалли масъалаи аз нав сохтани системаи назорати техникӣ дар корхонаҳо низ расидааст. Махфӣ нест, ки ҳатто дар сурати мавҷуд будани ашьёи хом ва таҷҳизоти нави хуб бисьёр вақт аз дарвозаи баъзе заводу фабрикаҳо маҳсулоти пастсифат мебарояд. Номбар кардан душвор аст, ки чӣ қадари он баргардонда мешавад, чи қадараш ба он зарурат дорад, ки истеъмолкунанда хароҷоти калон карда, вайро қобили истифода гардонад.

Ба қарибӣ аз Пермь аз рафиқ Машина ба КМ КПСС мактубе расид. Вай хабар дод, ки телевизори «Каскад» харид, ки онро, зимнан, иттиҳодияи истеҳсолии «Экран»-и Куйбышев баровардааст. Вай 15 дақиқа кор кард. Устое, ки барои таъмири он чеғ зада шуда буд, гуфт, ки онро номулоҳизакорона ва бемаслиҳат харидед, зеро тамоми миқдори телевизорҳое, ки ба фурӯш расидаанд, дар устохонаи телевизион таъмир мешавад. Тафтиш нишон дод, ки 49 ҳазор телевизори иттиҳодияи мазкур вайрон буда ва мӯҳлати кафолаташон тамом нашуда, таъмир шудаанд. Албатта, чунин вазъият ба касе маъқул нест. Саволи барҳақ ба миён меояд: модоме системаи шӯъбаи назорати техникӣ кор мекунад, маҳсулоти пастсифат чӣ тавр аз корхона берун баромад?

Аз афташ, дар ин бобат дар мо на ҳама чиз низому тартиб дорад. Шояд, коркунони шӯъбаи назорати техникӣ тахти таъсири зиёди маънавию моддии онҳоеанд, ки маҳсулоти пастсифат мебароранд, онҳое мебошанд, ки ба корхона роҳбарӣ мекунанд. Бинобар ин вақтҳои охир масъалаи гузаштан ба назорати ғайриидоравӣ қатъиян ба миён гузошта мешавад. Ҳоло системаи қабули давлатии маҳсулот дар 42 корхонаи мамлакат санҷида мешавад. Аз мисоли заводи асбобҳои оҳанбурии «Фрезер»-и Москва ба самарабахшии чунин система баҳо додан мумкин аст. Корхонаи мазкур бо маснуоти хушсифати худ маълум аст. 223 назоратчии шӯъбаи назорати техникии завод ҳам поквиҷдонона тамғаи олии заводро эҳтиёт менамуданд.

Ба назар чунин мерасад, ки дар ин шароит 4 намояндаи Стандарти давлатӣ чиро тағйир дода метавонист? Вале коркунони нав ба маҳсулоти завод на фақат бо назари тоза, балки ҳақиқатан ҳам бо назари танқидӣ муносибат карданд. Маълум шуд, ки ҳам ҳуҷҷати ис-

тифодашавандаи технологӣ хеле кӯҳна шудааст ҳам асбобҳои метрологӣ класси заруриро намедиҳанд, баъзан худи план ҳам шӯъбаи назорати техникиро маҷбур месозад, ки аз каме дур шудан аз стандарт чашм пӯшад. Хуллас, рӯзҳои аввал ҳатто дар ин корхонаи пурқувват ҳам ягон миқдори маҳсулот ба тафтиш тоб наовард. Вале баъди ним сол миқдори маҳсулоти хушсифат ба 99 фоиз расид. Узви нав коллективи заводро «такон дода», маҷбур сохт вазъияте ба амал орад, ки дар шароити он ба ҳама равшан аст, ки маҳсулоти брак қабул нахоҳад шуд.

Дар корхонаҳои дигар ҳам тақрибан ҳамин хел самара ба даст омадааст. Аз шӯъбаи назорати техникӣ ба намояндагони Стандарти давлатӣ бе ягон шикоят супурдани маҳсулот аз 10—30 фоизи моҳҳои май — июни соли 1985 дар квартали якуми соли 1986 ба 80—95 фоиз расид. Дараҷаи вайрон кардани талабҳои стандарт ва шартҳои техникӣ дар корхонаҳо 65—70 фоизро ташкил медод, ҳоло бошад, ин талабҳо пурра риоя мешаванд.

Сифати молҳои истеъмоли халқ, ки корхонаҳои назоратшаванда истеҳсол менамоянд, баланд шуд, ки дар натиҷаи ин талабот ба онҳо зиёд гардид. Масалан, соли 1984 ташкилотҳои савдо дар ярмаркаи савдои яклухти мол аз хариди 67 фоизи телевизорҳои рангае, ки заводи телевизори ба номи Ленини шаҳри Горький онҳоро ба плани истеҳсол дохил карда буд, рӯ гардонданд. Охири соли гузашта бошад, баъди ташкили аз тарафи Стандарти давлатӣ қабул намудани мол худи ҳамон ташкилотҳо хоҳиш намуданд, ки телевизорҳои рангаи ҳамин завод бештар фиристода шаванд.

Албатта, тартиботи нав ба баъзеҳо зиён расонд. Вале одамон фаҳмиданд, ки талабҳо объективонаю муносибат давлатӣ аст. Ва онҳо тавре кор мекунанд, ки партия даъват мекунад. Ба фикри мо, ҳам тольяттиҳо ва ҳам меҳнаткашони ҳамаи корхонаҳои вилояти Куйбышев ва ҳам тамоми мамлакат ин ташаббуси хубро дастгирӣ мекунанд.

Ҳангоми суҳбат бо коргарон, мутахассисон, роҳбарони корхонаҳои Куйбышев ва Тольятти бори дигар боварӣ ҳосил кардам, ки истифодаи усулҳои самарабахши хоҷагидорӣ то чӣ андоза аҳамияти бузург дорад. Мо вақтҳои охир ба ин масъалаҳои ҳаётан муҳим бисьёр диққат медиҳем, ки муваффақияти татбиқи роҳи генералиамон барои тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ба андозаи зиёд вобаста ба ҳалли онҳост. Оре, рафиқон, муваффақияти ҳаракати мо ба андозаи зиёд вобаста ба он аст, ки мо усулҳои нави хоҷагидориро то чӣ андоза зуд ёд мегирем.

Съезди XXVII партия роҳҳои асосии ин кори бузург ва басо муҳимро муайян кард. Асоси қарорҳои қабулшударо таҷрибае ташкил медиҳад, ки дар хоҷагии халқ ғун шудааст. Ман мехостам, ки кори коллективи ВАЗ, шуморо, рафиқони азиз, низ қадр кунам.

Автомобильсозон қариб як сол аст, ки аз рӯи принципҳои нави планкашӣ ва ҳавасмандгардонии иқтисодӣ кор мекунанд. Аввалин натиҷаҳои ин таҷрибаи амиқу бузург касро шод мегардонад. Ташаббуси коргарон, инженерону техникҳо, тамоми коллектив ривоҷ ёфт. Имкониятҳои нави истифодаи комьёбиҳои илму техника ва беҳтар намудани сифати маҳсулот пайдо шуданд. Коллектив оид ба азнавсозии истеҳсолот барои истеҳсоли модельҳои нави мошинҳо кори зиёдеро ба ҷо оварда, роҳи истифодаи самарабахштари иқтидорҳои мавҷуда ва модернизацияи истеҳсолотро пеш гирифт. Ва ин роҳи дуруст, роҳи боэътимодтарини зиёд кардани самараи фаъолияти истеҳсолии коллектив аст.

Мо, рафиқон, ба муваффақияти шумо дар бобати азхуд кардани усулҳои нави хоҷагидорӣ беҳад ҳавасмандем. Коллективи иттиҳодияи мошинсозии Сумы низ бо ҳамин роҳ рафт. Системаи худмаблағгузорӣ

ба кори вай динамизми калон бахшида, боиси вусъати ташаббус ва афзудани меҳнат гардид.

Табиист, ки дар ин ҷо савол пайдо мешавад: ин кор ба таври реалӣ чӣ медиҳад? Дар иттиҳодияи мошинсозии Сумы соли 1985 муваффақ шуданд, ки ҳосилнокии меҳнатро бештар аз 13 фоиз баланд бардошта, даромадро 32 фоиз зиёд кунанд. Ҳавасмандӣ ва фаъолии одамон дар бобати муваффақ шудан ба нишондиҳандаҳои баланд зиёд шуд. Онҳо ҳоло нағз мефаҳманд — даромад ҳар қадар зиёд шавад, барои ҳалли проблемаҳои социалии коллектив ҳамон қадар бештар маблағ ҷудо мегардад. Пештар коллективи меҳнатӣ барои то охир истифода бурдани тамоми захираҳои истеҳсолот он қадар ҳавасманд набуд. Имрӯз механизми хоҷагии амалкунанда талаб мекунад, ки одамон бо тамоми ғайрат кор кунанд.

Шумо нишондиҳандаҳоятонро медонед ва ман дар ин ҷо аз хусуси онҳо гап намезанам. Ҳоло тамоми корхонаҳои Вазорати мошинсозӣ барои саноати химиявӣ ва саноати нефть, ҳамчунин 30 корхонаи соҳаҳои дигар мувофиқи таҷрибаи шумо барои ба усулҳои нави хоҷагидорӣ гузаштан тайёрӣ мебинанд. Таҷрибаи шумо ва таҷрибаи мошинсозони Сумы бори дигар нишон дод, ки системаи худмаблағгузорӣ дар мубориза бо миқдорбозӣ усули самаранок аст. Вай ҳамчун механизми зидди хароҷот баромад мекунад. Ин бошад, барои мо имрӯз яке аз вазифаҳои муҳимтарин аст.

Баробари ин ҳаёт нишон медиҳад, ки ба дигаргунсозии куллии идоракунӣ ва усулҳои хоҷагидорӣ бе азнавсозии кори органҳои марказии идоракунӣ: вазорату идораҳо, органҳои умумидавлатии иқтисодӣ муваффақ шудан номумкин аст. Дар ин ҷо ҳам хеле кор кардан лозим меояд. Дар айни замон ана ин чизро дар назар доштан муҳим аст: афзалиятҳои калони иқтисодиёти планӣ ба воситаи фаъолияти органҳои марказии идоракунӣ амалӣ мегарданд. Аз ин рӯ, ҳоло ки мо азнавсозиро вусъат медиҳем, инро набояд фаромӯш кард.

Ба мо рафиқон, ҳатто дар ҷойҳое, ки зарур аст, пурзӯр кардани асосҳои марказонидашуда лозим меояд. Вале роли органҳои идоракунии марказиро фақат дар он корҳое пурзӯр кардан лозим аст, ки бо таъминкунии мутаносиб ва мувофиқати хоҷагии халқ, ба тарви оптималӣ мутобиқ кардани манфиатҳои умумидавлатӣ, соҳавӣ ва ноҳиявӣ вобастаанд. Ҳамаи ин корҳоро ба ҷо овардан лозим аст. Зиёда аз ин, мо дар ҳама ҷо ва дар ҳар бобат бо сабаби камбудиҳои планкашӣ бо ҳаргуна номувофиқатиҳо дар хоҷагии халқ дуҷор мешавем. Ин ба натиҷаҳои ниҳоии вай таъсири манфӣ мерасонад.

Масалан, дар мошинсозӣ барои хоҷагии қишлоқ бо ҳамин сабаб ба як навъ «майли тракторӣ» роҳ дода шуд. Дар зарфи чандин солҳо истеҳсоли трактор зиёд карда мешуд, вале истеҳсоли онҳо бо кори зарурӣ оид ба зиёд кардани истеҳсоли мошину асбобҳои хоҷагии қишлоқ пуркувват намегардид. Вале ин ба он оварда расонд, ки колхозу совхозҳо соҳиби паркҳои калони тракторӣ бошанд ҳам, онҳоро самаранок истифода бурда наметавонанд. Ва чизи аз ҳама асосӣ эн аст, ки ин камбудиҳо ба сари вақту хушсифат ба ҷо овардани корҳои хоҷагии қишлоқ, дар ниҳояти кор ба ҳосили зироатҳои хоҷагии қишлоқ низ таъсир расонд.

Ё худ саноати химиявиро гиред. Дар ин ҷо ҳоло чунин вазъияте ба амал омадааст, ки бинобар пурра истифода бурда нашудани иқтидорҳо дар истеҳсоли маҳсулот самараи зарурӣ ба даст оварда намешавад. Дар дигар соҳаҳои хоҷагии халқ низ ба ҳамин монанд камбудиҳо ҷой доранд. Ҳамаи ин нуқсонҳои фаъолияти органҳои марказии планкашӣ ва идоракунии мо мебошад ва вазъияти корҳоро бояд ислоҳ кунем.

Дар баробари ин роҳеро қатъӣ бояд пеш гирифт, ки ҳамаи идораҳои марказӣ аз васояти майда-чуйдаи корхонаҳо, аз он чизҳое озод

карда шаванд, ки онҳоро худи корхонаю иттиҳодияҳо, коллективҳои меҳнатӣ бояд ҳал кунанд. Дар ҳақиқат, магар чунин ҳолат мӯътадил аст, ки натанҳо вазоратҳо ва дигар органҳои соҳавии идоракунӣ, балки ҳатто Госплан, Вазорати молия ҳалли масъалаҳои ниҳоят бисьёри майдаи хоҷагиро ба ӯҳда мегиранд, ки агар рӯирост гӯем, хоси корашон нест. Ин қувваҳоро пароканда мекунад, ба идораҳои марказии иқтисодӣ имкон намедиҳад, ки диққаташонро ба масъалаҳои перспективӣ, ба таъмин намудани шароити кори корхонаю иттиҳодияҳо равона кунанд.

Албатта, аз чунин амалия ба таври қатъӣ даст кашидан лозим аст. Вобаста ба ҳамин дар хусуси ҳар чи зудтар амалӣ гардонидани дастурҳои съезд дар бобати васеъ кардани мустақилияти хоҷагӣ, инкишоф додани ташаббус ва баланд бардоштани масъулияти коллективҳои меҳнатии корхонаю иттиҳодияҳо, колхозу совхозҳо, бюроҳои лоиҳакашӣ ва конструкторӣ, институтҳои тадқиқоти илмӣ бори дигар нагуфтан мумкин нест.

Ба мо лозим аст, ки ба ташаббуси меҳнаткашон амалан роҳ кушоем. Оё мою шумо намебинем, ки имрӯз роҳбари корхона як андоза дар вазъияти нобоб мондааст? Аз як тараф, мо аз ӯ мустақилият, зудкорӣ, ӯҳдабароии социалистиро талаб мекунем. Аз тарафи дигар, бо дастурҳои сершумор ва маҳдудкуниҳои беасос дастуПои ӯро мебандем. Чунин тарз ба кор намеояд, чӣ тавре ин баъзан рӯй медиҳад, коркунони ташаббускоре, ки ба меҳнат муносибати эҷодӣ мекунанд, танҳо бо як сабаб ба қатори вайронкунандагон медароянд. Ин сабаб бошад чунин аст: фаъолияти онҳо бо қоидаю дастурҳои кӯҳнашуда мутобиқат намекунад.

Инро бо як мисол исбот кардан мехоҳам. Дар вақташ бо ташаббуси комсомол ҳаракати бригадаҳои муҷовири истеҳсоли маҳсулоти аълосифат ба миён омада буд. Дар гӯшаҳои гуногуни мамлакат коркунони корхонаҳои саноати сабук ва савдо дар бораи ҳамкорӣ шартнома мебастанд. Он вақт дар Челябинск қарор доданд, ки боз пештар раванд. Дар ин ҷой аз ҳисоби пойафзолдӯзону фурӯшандагони ҷавони маркази савдо бригадаи байнисоҳавии муҷовир ташкил карданд. Чидду ҷаҳди одамон, фондҳои музди меҳнат ва ҳавасмандардонии моддиро муттаҳид намуданд. Алоқаи устувор, вобастагии аниқи музди меҳнат аз талабот ба маҳсулот ба миён омад.

Ва система ба амал оғоз кард. Брак қариб, ки аз байн бардошта шуд, сифати пойафзоли занонаи истеҳсолшаванда аз пойафзолҳои фирмаҳои номдори хориҷӣ заррае паст набуд. Ва табиист, ки талабот ба пойафзол якбора афзуд. Вале Вазорати саноати сабук ва Вазорати савдои Федерацияи Россия ба ин чӣ тавр муносибат карданд? Ба назар чунин мерасид, ки онҳо дасту остин барзада таҷрибаи шоёнро паҳн мекунанд. Вале тамоман ин хел нашуд.

Коркунони вазоратҳо дар таҷрибаи комсомолони Челябинск фақат як чизро диданд: онеро, ки вай ба дастурҳои Госплан, Вазорати молия, Комитети давлатии оид ба меҳнат ҷавоб намедиҳад. Хулоса чунин буд: ташаббус, албатта, бад нест, вале агар онро ҷорӣ намоем, он гоҳ ташвиш ниҳоят бисьёр мешавад, корро дигаргун сохтан лозим меояд. Ва чи тавре мегӯянд, роҳи ташаббуси ҷавононро бастанд, ба кори хуб хати батлон кашиданд. Ана ҳамин тавр рафиқон, ин ба қарибӣ буд. Вале минбаъд ин тавр набояд шавад. Хулласи калом, имрӯз аз такмилдиҳии идоракунии иқтисодиёт, кор карда баромадани чунин механизми хоҷагидорие, ки ба ташаббус, мустақилӣ ва масъулиятнокии коллективҳои корхонаю иттиҳодияҳо роҳи васеъ кушояд, дида вазифаи муҳиму таъҷилие нест.

Комитети Марказӣ, ҳукумат дар ин бобат устуворона кор мебаранд. Танҳо дар вақтҳои охир идоракунии гурӯҳҳои соҳаҳои ба ҳам вобаста ва ё якхелаи хоҷагии халқ — Комитети давлатии агросаноа-

тии СССР, Бюрои Совети Вазирони СССР оид ба мошинсозӣ, оид ба комплекси сӯзишворию энергетикӣ барпо карда шуд. Дар бобати асосан ба системаи дузинагии идоракунӣ гузаштани соҳаҳои саноат кор бурда мешавад. Дар як вақт барои ҷорӣ кардани усулҳои иқтисодии хоҷагидорӣ тадбирҳо дида мешаванд.

Ба қарибӣ Бюрои Сиёсии КМ механизми нави хоҷагиро дар комплекси агросаноатӣ маъқул донист. Ҳуҷҷати дорои аҳамияти бузург қабул ва дарҷ карда шуд. Аз системаи тадбирҳое, ки дар ин ҳуҷҷат ҳаст, кадомашро таъкид кардан мехостам? Планҳои қатъӣ ва тағьирнаёбандаи панҷсолаи ба давлат фурӯхтани маҳсулот ҷорӣ карда мешаванд, ки мувофиқи он хоҷагиҳо ҳуқуқ доранд, тамоми маҳсулоти зиёда аз план истеҳсол кардаашонро ихтиёрдорӣ кунанд. Чунин муносибат ба ташаббуси меҳнаткашони деҳот роҳи васеъ кушода, ҳавасмандии онҳоро ба зиёд кардани истеҳсоли маҳсулот баланд мебардорад.

Мустақилии колхозу совхозҳо васеъ ва масъулияти онҳо ба натиҷаҳои кор зиёд карда мешавад. Ғайр аз ин органҳои маҳаллӣ низ ба татбиқи чунин принцип ҳавасманданд. Ресурсҳои гӯшт, шир, дигар маҳсулот баъди иҷрои планҳои хоҷагии ба фондҳои марказонидашуда фиристодани маҳсулот дар ихтиёри онҳо мемонанд. Ин чунин маъно дорад, ки барои аз ҳисоби имкониятҳои маҳаллӣ беҳтар кардани таъминот роҳҳои реалӣ кушода мешаванд. Органҳои республикавию вилоятӣ ба фондҳои аз марказ ҷудо мешудагӣ умед набаста, ба меҳнаткашони деҳот фаъолона ёрӣ хоҳанд расонд. Муҳим аст, ки усулҳои нави хоҷагидорӣ дар комплекси агросаноатӣ бояд бетаъхир ва дар ҳама ҷо ҷорӣ карда шаванд. Он вақт мо метавонем душвориҳоро дар кори бо як қатор маҳсулоти хушсифат таъмин кардани аҳолӣ ҳарчи зудтар бартараф намоем.

Ҳоло кор карда баромадани механизми иқтисодии хоҷагидорӣ дар саноати сабук ба охир расида истодааст. Мазмунаш дар он аст, ки дар ин ҷой ҳам ба муносибати миқдорӣ ба кор хотима дода, коркунони ин соҳа, ҳамчунин савдо барои зиёд кардани истеҳсол ва фурӯши молҳои хушсифат ҳарчи бештар ҳавасманд карда шаванд. Ҳамин тариқ, на танҳо ҳаёти истеҳсолии корхонаҳо, балки музди меҳнат низ аз сифати маҳсулоти истеҳсол мекардагӣ, навъҳои он, маҳорати ба талаботи бозор зуд ҷавоб гардонидан бевосита вобаста хоҳад шуд.

Умуман, рафиқон, партия ҷиддӣ ният дорад, ки кори такмил додани идоракунӣ ва механизми хоҷагидориро то охираш расонад. Ва мо дар нимароҳ намеистем. Ҳамаи корҳоро ба ҷо меорем, то нерӯи бузурги эҷодии халқ бо тамоми иқтидораш ба кор дарояд ва ба мамлакати мо имкон диҳад, ки ба зинаҳои нави прогресси ҷамъиятӣ барояд.

То ҳоло ман аз хусуси вазифаҳоямон дар соҳаи иқтисодиёт сухан рондам. Вале тараққӣ додани он мақсади ягона нест. Ин ба мо аз он ҷиҳат зарур аст, ки пеш аз ҳама некӯаҳволии халқ баланд бардошта, шароити меҳнат ва зиндагии одамони советӣ беҳтар карда шаванд. Мо роҳи тезондани тараққиёти соҳаҳои социалиро қатъӣ пеш гирифтем. Дар ин самт аллакай тадбирҳои ҷиддӣ андешида, дар принципҳои планкашӣ ислоҳҳои зарурӣ дохил карда шуданд. Маблағгузории асосӣ ба фондаи программаҳои социалӣ аз нав тақсим карда шуд. Эҳтиёҷот ва хусусиятҳои ноҳияҳоро пурратар ба ҳисоб мегирифтагӣ шудем.

Дар бораи сохтмони манзил ба таври махсус сухан гуфтан мехостам. Шумо медонед, ки дар ин самт мо ҷидду ҷаҳди беандоза мекунем. Ва миллионҳо одамон дар солҳои охир манзили нав гирифтанд. Вале ин масъала то ҳанӯз тезу тунд мебошад. Барои ҳамин ҳам ҳоло Комитети Марказӣ барои вусъати сохтмони манзил чораҳои иловагӣ мебинад. Ҳамаи корҳоро ба ҷо овардан лозим аст, то ки одамон, хусусан онҳое, ки кайҳо боз дар навбат истодаанд, шароити манзилиашонро ҳарчи зудтар беҳтар намоянд. Мехоҳам гӯям, ки партия ва ху-

кумат диққати худро ба ин ҷонибн ниҳоят муҳими ҳаётамон суст намекунанд. Вале фикр мекунем, ки имкониятҳои худи корхонаҳоро низ дар ин бобат фаъолона ва пурратар истифода бурдан даркор аст.

Бояд гӯем, ки бисьёр масъалаҳои социалӣ ба шарофати ташаббуси комитетҳои партиявӣ дар коллективҳои меҳнатӣ ҳалли худро меёбанд. Бигиред, системаи хӯроки умумиро дар заводи ВЭФ-и Рига ё муҳофизати меҳнат, саломатиро дар химикҳои Белоруссия ва металлургҳои Липецк, сохтмони комплексҳои манзил барои ҷавононро дар Қалининградн назди Москва ва Свердловск, ташкили савдоро дар Клайпеда, инкишофи кооперацияи матлуботро дар Волгоград ва ғайраю ва ҳоказо. Одамон инро ҳис мекунанд, ғамхории роҳбарони корхонаҳо ва органҳои маҳаллиро мебинанд. Дар ин кори муҳим танҳо масъулиятро баланд бардоштан, ба ҳалли проблемаҳо ташаббускорона даст задан басанда аст, то бисьёр корҳо беҳтару ислоҳ гарданд.

Ба ҷорӣ гардидани ҳисоби пурраи хоҷагӣ дар ин бобат шароити хусусан мусоид ба миён меояд. Мисоли ин заводи автомобили Волжск мебошад. Пештар дар ВАЗ барои тараққии соҳаҳои социалию маданӣ ҳам он қадар маблағ ҷудо кардан мумкин буд, ки аз бюджет медоданд. Ҳоло вазъият тағьир меёбад. Ин маблағҳо беш аз пеш аз кори шумо, аз афзоиши даромади корхона вобаста мешаванд.

Имрӯз шаҳри нави шуморо тамошо кардам, он таассуроти хуб бокӣ мегузорад. Ҳис карда мешавад, ки барои сохтмонаш одамон ҷӯши дилашонро бахшидаанд, ғами онро хӯрдаанд, ки дар ин ҷой ба таври қулай зистаю нағз истироҳат карда шавад. Медонам, ки дар панҷ соли охир дар шаҳр 43 боғчаи бачагон, 20 мактаб сохта шудааст, 34 ҳазор оила квартираҳои нав гирифтаанд. Планҳои шумо барои панҷсолаҳои наздиктарин низ таъсирбахшанд. Дараҷаи бо манзил, муассисаҳои томактабӣ ва мактабҳо таъмин кардан хеле баланд бардошта мешавад.

Ҳамчунин аз хусуси душвориҳои шумо,ки ҳанӯз ҷой доранд, воқифам. Аз таъминот бо об, гармӣ, сифати сохтмони манзил эродҳо ҳастанд. Органҳои советӣ, бинокорон дар ин бобат бояд кор кунанд ва коллективҳои завод вазифадоранд, ки ба онҳо ёрӣ диҳанд. Депутатҳо бояд фаъолонатар кор кунанд. Охир аксарияти гурӯҳҳои депутатӣ аз намояндагони худатонанд. Аз ин бармеояд, ки қобилияти ҷанговаронаи онҳо бояд қобилияти коргарӣ, қобилияти ҳоси заводи ВАЗ бошад. Соҳаи социалӣ манфиатҳои ҳаётии миллионҳо одамонро фаро гирифта, ба эҳтиёҷоти ҳар як одам дахл мекунад.

Дар ин ҷо бригадирони ВАЗ Виктор Фёдорович Чванов ва Сергей Иванович Агапов баромад карда, аз номи рафиқонашон таклиф намуданд, ки соли ҷорӣ дар сохтмони беморхона, мактаб, хонаҳои маданият камаш чор рӯзи холӣ кор кунанд. Ҳамин тавр мефаҳмам, ки ҳамаи шумоён ин таклифро маъқул медонед. Аз номи Комитети Марказии партия Котиби генералии КМ ин ташаббуси муфидро дастгирӣ кард.

## Барои вусъати ташаббус, барои баланд бардоштани масъулият ва серталабӣ

Рафиқон! Даврае, ки тамоми мамлакатамон аз сар мегузаронад, ба таври ғайриоддӣ масъулиятнок аст. Ва ин аз ҳамаи мо кори ниҳоят ҷиддӣ ва пуршиддатро талаб мекунад. Вале масъулияти махсус, бешубҳа, ба дӯши партия, комитетҳо ва ташкилотҳои он меафтад. Шумо медонед, ки дар даврахои душвортарин ва мураккабтарини ҳаёти мамлакат коммунистон дар рӯҳи анъанаҳои ленинӣ дар сафи пеш мерафтанд.

Қувваи партия ҳама вақт дар ташаббус ва ибрат буд. Охир маҳз бо ташаббуси партия проблемаҳои муҳимтарини тараққиёти ҷамъията-

мон ба миён гузошта шуда буданд ва имрӯз ҳалли худро меёбанд. Маҳз бо ташаббуси партия мо тартибот ва интизомро мустаҳкам карда истодаем, серталабӣ ва ҳисси масъулиятро нисбат ба кор баланд бардошта истодаем. Маҳз бо ташаббуси партия дар худи партия низ мо ба татбиқи он дигаргуниҳое оғоз кардем, ки пухта расидаанд ва ҳалли бетаъхири худро металабанд. Шубҳае нест, ки имрӯз ҳам ташкилотҳои партиявӣ кори оид ба татбиқи қарорҳои съездро сарварӣ мекунанд ва ҳар як коммунист намунаи меҳнати фидокорона нишон медиҳад.

Дар байни он кори азиме, ки партия, ташкилотҳои он бояд ба амал бароранд, иқтисодиёт майдони махсуси фаъолиятро ишғол мекунад. Ман аллакай аз он хусус гуфтам, ки дар бобати такмил додани системаҳои идоракунӣ, механизми хоҷагидорӣ чӣ корҳо карда мешаванд. Онҳо ба амал оғоз кардаанд ва ё вақтҳои наздик ба кор ҳамроҳ мегарданд. Ҳозир, вақте ки танзими усулҳои нави идоракунӣ ва ҳавасмандгардонӣ меравад, бо иқтидори пурра истифода бурдани қувваи сиёсию ташкилотчигии партия, ки дар ҳамаи давраҳои таърихии сохтмони социализм санҷида шудааст, ба иҷрои вазифаҳои ба миёнгузоштаи съезди XXVII КПСС равона кардани он махсусан муҳим аст.

Пеш аз ҳама ба мо лозим аст, ки фаъолии сиёсӣ ва меҳнатии оммаро нигоҳ дошта, минбаъд ҳам инкишоф дода, онҳоро ба татбиқи планҳои пешбинишуда ҷалб намоем. Партия ҳамчун кафили асосии ба амал баровардани роҳи муайянгардида вазифаи худро дар он мебинад, ки вазъияти ҷӯяндагӣ, ташаббускорӣ ва меҳнати эҷодиро барои даҳҳо миллион одамони советӣ муҳайё кунад.

Дар рӯзҳои съезд ва баъди он ба Комитети Марказӣ қариб аз ҳамаи районҳои мамлакат мактубу телеграммаҳои зиёд омаданд. Коргарону деҳқонон, ҷавонону ветеранҳо, мардону занон қарорҳои съездро якдилона тарафдорӣ мекунанд, тадбирҳои андешидаро маъқул медонанд. Онҳо бо як овоз талаб мекунанд, ки роҳи пешгирифта давом дода, дар ҷамъият интизом ва тартибот минбаъд ҳам мустаҳкам карда шавад. Одамони советӣ суханони самимияшонро дареғ намедоранд ва изҳор мекунанд, ки онҳо аз паси партия мераванд, фақат партия аз роҳи интихобкардааш нагардад. Вазифаи КПСС, Комитети Марказии он, ҳамаи ташкилотҳо иҷро кардани ин наказ мебошад. Мо минбаъд ҳам доимо бо меҳнаткашон маслиҳат мекунем, дар ҷамъияти советӣ муҳити серталабӣ ва самимият, боварӣ ва эҷодкорӣ, ҳамаи он чиро, ки ба тезондани тараққиётамон мусоидат мекунанд, дастгирӣ менамоем.

М. С. Горбачёв аз хусуси масъалаҳои ошкорбаёнӣ, танқид ва худтанқидкунӣ махсус сухан ронд. Агар ягон кас чунин ҳисобад, ки съезд гузашт, танқид карданд ва бо ҳамин бас аст, пас рӯирост мегӯям: ин тавр намешавад. Танқид ва худтанқидкунӣ барои мо маъракаи зудгузар ва зиёда аз ин ягон навъ машғулият нест. Вай бояд дар ҳаёти ҷамъият ҳамчун усули эътимодноки такмилдиҳии фаъолиятамон мавқеи доимӣ дошта бошад. Ҳамаи он чизе, ки ба ҳаракат ба пеш, тезондани тараққиёт халал медиҳад, бояд танқид карда шавад. Чунин фикр мекунам, ки шумо розӣ мешавед: ба камбудию норасоиҳо муросо кардан мумкин нест. Вале мо набояд роҳ диҳем, ки танқид ва худтанқидкунӣ ба бозӣ, ба мӯди хосе табдил ёбад, ки ба ивази сафсатахонӣ омадааст. Дар баъзе ҷойҳо ин тавр ҳам шуда истодааст: ба худтанқидкунӣ машғул мешаванд, ба ҳамаи гуноҳҳо иқрор мекунанд, вале корро ба таври кӯҳна мебаранд. Бо чунин усулҳо ягон касро фиреб додан муяссар намегардад. Танқид ва худтанқидкунӣ амалро талаб мекунад. Ва агар баъди иқрори хатоҳо ислоҳи онҳо ба миён наояд, пас ин аломати нахустини самимӣ набудан, ба ҷои кор суханбозӣ кардан аст. Ва баҳои ин танҳо яктост: баҳои қатъии принципиалии партиявӣ.

Татбиқ кардани қарорҳои съезд маънии беҳтар кардан, дар чое, ки лозим аст, ба таври куллӣ тағьир додани тарзу усулҳои кӯҳнаи кор, дар кадрҳо парваридани малакаи зуд ва пурсамар ҳал кардани масъалаҳо, ба ӯҳда гирифтани масъулиятро дорад. Аз амалҳои қатъӣ, ҷасурона ва навоварона тарсидан даркор нест. Агар касе хато кунад, гуноҳи калон не, рафиқон. Мо ба ин андоза партияи обрӯманд, ба ин андоза ҳукумати пурқудрати советӣ, ба ин андоза боварии калони халқро ба онҳо дорем, ки ин ё он хаторо ислоҳ карда, аз он барои оянда сабақ гирифта метавонем.

Услуби кори мо бояд ғайратмандона, корӣ бошад ва ба он равона гардад, ки на ба иншои коғазу протоколҳо, балки ба ташкили фаъолияти ташаббускоронаи омма машғул шавем. Ин, пеш аз ҳама, ба органҳои идоракунии хоҷагии халқ дахл дорад. Ба онҳо лозим аст, ки ҳарчи зудтар аз усулҳои бюрократӣ халос шаванд. Барои чӣ дар ин хусус имрӯз ҳам сухан рондан лозим меояд? Барои он ки расмиятчигӣ баъди съезд ҳам халал медиҳад: дар бораи зарурати беҳтаркунӣ сухан бисьёру кор кам аст. Кори бевосита бо одамон дар маҳалҳо зарур аст. Ҳамаро ба комитетҳои партиявии районҳо ва кабинетҳо даъват кардан не, балки ба маҳалҳо, ба он ҷойҳое рафтан лозим аст, ки одамон кор мекунанд, проблемаҳо, муваффақиятҳо ва камбудиҳо аёнтаранд.

Азнавсозӣ, тағьири шаклу услуби кор бояд натанҳо дар зинаҳои болои идоракунӣ, дар органҳои партиявӣ, советӣ ба амал барояд. Чунин ҳисобидан хато мебуд, ки сабабгори ҳамаи камбудиҳо нуқсонҳои фаъолияти онҳост. Ин гуфтаҳо ба ҳамон андоза ба ҳар як коргар, колхозчӣ, мутахассис, ба ҳар яки дар ин ҷо нишастагон дахл доранд. Оре, рафиқон, ба шумо ҳам дахл доранд.

Коргари дар паси дастгоҳ ва ё дар назди хатти васлкунанда истода низ услуби кори худро дорад. Беҳтар кардани ин услуб, беҳтар кардани муносибат ба кор, раҳоёбӣ аз ҳар гуна халтура, аз зоҳирпарастӣ, раҳо ёфтан аз чашмбандӣ аст. Ин чунин маънӣ дорад, ки гапфурӯшию сафсатахонӣ камтару бовиҷдонӣ, рӯҳияи корӣ, ғамхорӣ ба меҳнат бештар мешавад. Ва чӣ тавре мегӯянд, на ба манфиати шахси бегона, балки барои худи мо, барои мақсади умумӣ, баҳри он лозим аст, ки одамони советӣ беҳтар зиндагӣ карда тавонанд.

Умуман, масъалаҳои дигар кардани шаклу услуби кор, дарки он— аз ташкили меҳнат то идоракунӣ, ана ҳаминҳо имрӯз ба маддӣ аввал мебароянд. Агар мо ин вазифаро иҷро карда тавонем, мо ӯҳдадорем, ки ин корро кунем, он гоҳ вазифаҳои дигарро, ҳар қадар онҳо мураккаб бошанд, ҳал карда метавонем.

## Роҳи сулҳ зидди роҳест, ки ба ҷанг мебарад

Акнун, рафиқон,— аз хусуси корҳои байналхалқӣ. Ба қарибӣ ман бо конгрессменҳои Америка вохӯрдам ва ваъда додам, ки ба шумо суханхоеро мегӯям, ки ба онҳо гуфтам. Мо ду сиёсат надорем. Мо як сиёсат дорем, ки он манфиатҳои халқи советиро ифода мекунад, ва ҳамчунин манфиатҳои ҳамаи халқҳои дигарро ба назар мегирад.

Съезди XXVII КПСС тамоми зиддиятҳо ва ба ҳам вобастагиҳои ҷаҳони ҳозираро васеъ таҳлил кард. Барои ҳалли проблемаҳои он тафаккури нав, муносибати навоварона, дарки он чиз, ки мусаллаҳшавии бошитоб ва инкишофи техникаи ҳарбӣ ба ҳадди хавфнок расидааст, ниҳоят зарур мебошад. Мо аз ҳамин мавқеъ амал мекунем. Дар айни замон мефаҳмем, ки дар сиёсати ҷаҳонӣ системаи аз ҷиҳати синфӣ тамоман зид ҳамсояи мост ва аз нуқтаи назари нигоҳдории сулҳ Штатҳои Муттаҳида барин реалият ба таври ҷиддӣ муқобил истода-

аст. Ҳол он ки роҳбарияти ин мамлакат аз одатҳои пешина ҳеҷ даст кашида наметавонад ва аз афташ реалияти Иттифоқи Советиро ба назар гирифтан намехоҳад.

Вале ин факт моро аз ҷустуҷӯи илоҷи баромадан аз конфронтация нигоҳ намедорад. Зеро роҳи дигар нест. Роҳи дигар ин пойга ба сӯи фалокати ядроист. Муносибати мо, роҳи моро натанҳо принципу ахлоқи мо сабаб аст, балки он низ сабаб аст, ки мо ғайри реалистӣ будани дигар хел муносибатро мефаҳмем. Барои ҳамин ҳам ман ба Париж ва Женева рафтам. Барои ҳамин ҳам Иттифоқи Советӣ бо як қатор ташаббусҳои калон баромад кард. Барои ҳамин ҳам мо зуд баъди гуфтушуниди Женева кӯшидем, ки аҳдҳои дар он ҷо муваффақшуда ва изҳороти якҷояро дар кори амалӣ татбиқ намоем.

— Мо ду маротиба мӯҳлати мораторияи яктарафаро дар бобати таркониши ядроӣ дароз кардем ва таклиф намудем, ки ба таври таъҷилӣ гуфтушунидҳо оид ба тамоман бас кардани санҷишҳои яроқи ядроӣ оғоз карда шаванд;

— мо ба истиқболи Ғарб рафта дар конференцияҳои Вена ва Стокгольм таклифҳои компромиссӣ пешниҳод кардем;

— Изҳороти мо аз 15 январь, ки плани конкретӣ ва аниқи барҳам додани яроқи қатли ом, кам кардани хелҳои дигари яроқ ва ба миқдори фақат барои мудофиа зарурӣ боқӣ монданро дорост, ташаббуси васеъмиқёс гардид;

— мо ташвиши европоиҳоро аз ракетаҳои миёнапарвоз, ҳамчунин яроқи ядроии оперативию тактикӣ ба ҳисоб гирифтем ва барои минтақаи Европа варианти компромиссӣ пешниҳод кардем;

— мо таклиф намудем, ки аз баҳри Миёназамин флотҳои Иттифоқи Советӣ ва Америка бароварда шаванд;

съезди XXVII натанҳо ҳамаи ин тадбирҳоро маъқул донист, балки ҳамчунин асосҳои барпо кардани системаи ҳамаро фарогирандаи амнияти байналхалқиро ба миён гузошт.

Хайр, дар Ғарб, ки кори хотима гузоштан ба мусаллаҳшавии бошитоб, солимгардонии иқлими байналхалқӣ бевосита ба онҳо вобаста аст, чӣ таклиф ба миён омад? Онҳо баъди Женева чӣ тавр рафтор карданд? Роҳи онҳо чӣ гуна аст? Пеш аз ҳама, мо ба Изҳороти аз 15 январь ҷавоби қаноатбахш нагирифтем. Он чизе, ки ба мо фиристодаанд, ин дуррави аз моҳияти кор, кӯшишҳои бо нимтадбиру ваъдаҳои ноаниқ аҳли ҷамоати ҷаҳонро ба иштибоҳ андохтан мебошад.

Дар бораи ҷавоби ҳақиқӣ бошад, пас ин ҷавобро амали Штатҳои Муттаҳида, сиёсати реалии НАТО медиҳад. Дар Женева ҳар ду тараф розӣ шуданд, ки дар ҷанги ядроӣ, ҳамчунин дар яроқнокшавии бошитоби ядроӣ низ ғолиб буда наметавонад. Вале вақте ки мо плани оддию аниқ ва давра ба давра кам кардану барҳам додани қӯрхонаҳои ядроиро таклиф кардем, ба мо мегӯянд: «Не!».

Ё ин ки: ин қадар солҳо гуфтанд, ки ба русҳо бовар кардан мумкин нест, зеро онҳо дар маҳалҳо ба назорат роҳ намедиҳанд. Мо ба ин кор розӣ шудем. Вале президент Рейган дар ҷавоб ба мо таклиф мекунад, ки манъ кардани озмоишҳои ядроӣ не, балки рафти такмилдиҳии яроқи ядроӣ «назорат карда шавад». Чи тавре як газетаи амрикоӣ дар рӯзҳои наздик зарифона қайд кард, «ин айнан ҳамон чизест, ки одами муқобили ҷазои қатлро таклиф намоянд, ки дар қатл иштирок кунад».

Мо, албатта, ба ин розӣ нашудем ва розӣ намешавем. Мо масъаларо дигар хел мегузорем: биёед ҳам таклифи моро дар хусуси манъ кардани таркишҳо ва ҳам таклифи Америкаро дар хусуси ба ин кор назорат кардан муҳокима мекунем. Аз афташ чизи ягонае, ки дар маъмурияти Америка аз Женева боқӣ мондааст, ин баҳсҳо дар хусуси мулоқоти нави байни президенти ШМА ва Котиби генералии КМ КПСС мебошад. Барои он ки дар ин масъала ягон ноаниқӣ намонад

бори дигар мегӯям: ман тарафдори чунин мулоқотам. Барои он мо ягон шартҳои пешакӣ намегузорем. Вале мехоҳем, ки ин вохӯрӣ мувофиқи аҳдҳои бо президент кардаамон гузарад, аниқтараш: вай бояд **қадаме ба пеш** бошад, яъне дар кори қатъи мусаллаҳшавии бошитоб натиҷаҳои **амалӣ** диҳад.

Ва боз як чизи дигар. Вохӯрӣ дар вақте баргузор шуда метавонад, ки муҳити Женева нигоҳ дошта шавад, ҳоло чунин гуфтан дурусттар мебуд, ки **эҳьё гардад.** Бубинед, ки чӣ воқеаҳое рӯй дода истодаанд. Ба зудӣ баъди Женева дар маърақаи зидди советӣ, ки пур аз ҳар гуна бӯҳтону таҳдидҳо ба унвони давлати мо мебошад, бо қувваи нав вусъат ёфт.

Сонӣ корҳои ҷиддитар рӯй доданд: талаб карда шуд, ки Иттифоқи Советӣ шумораи дипломатҳояшро дар Нью-Йорк 40 фоиз кам кунад, Дар соҳилҳои Қрим эскадраи америкоӣ пайдо шуд — дар айни ҳол пинҳон намедоштанд, ки ин бо иҷозати ҳукумати олист. Ба Ливия ҳуҷум оварда шуд, то ки қудрати Америка намоиш дода шавад, нишон дода шавад, ки ӯ ба ҳама кор ҳақ дорад. Дар арафаи ба охир расидани мӯҳлати мораторияи мо бо мақсади аниқи иғвогарона дар Невада яроқи пуриқтидорро тарконданд. Ва вақте ки ман таклиф намудам, таъхир накарда танҳо аз рӯи як масъала, вале масъалаи ҳақиқатан ҳам таъҷилӣ — дар хусуси озмоишҳои яроқи ядроӣ вохӯрӣ гузаронда шавад, як шабонарӯз ҳам нагузашта «не» гуфтанд.

Наход дар Вашингтон фикр кунанд, ки бо одамони сустасаб сарукор доранд? Наход онҳо чунин ҳисобанд, ки ҳоло ба монанди қиморбозони ашаддӣ амал кардан мумкин аст? Наход дар ШМА рӯҳи Женеваро ҳамин тавр фаҳманд? Наход чунин ҳисобанд, ки мо намебинем, ки гуфтугӯи саршудаистодаи Иттифоқи Советию Америкаро барои пинҳон кардани амалигардонии мақсадҳои ҳарбӣ истифода мебаранд? Дар ин ҷо кас беихтиёр мулоҳиза мекунад, ки дар Вашингтон аз мулоқоти нави Иттифоқи Советию Америка чӣ мурод мақсад дошта бошанд?

Европаи Ғарбӣ чӣ? Дар ин ҷо дар ҷавоби таклифҳои мо, ки дар ин таклифҳо хоҳиши аҳли ҷамъияти Европа ва бисьёр ҳукуматҳо ба назар гирифта шудааст, акнун мегӯянд: аз Европа ракетаҳои америкоиро дур кардан мумкин нест, зеро Иттифоқи Советӣ гӯё яроқи оддии зиёд доштааст. Вале дар Изҳороти январии мо аниқу равшан кам кардани яроқи оддӣ ва ҳам қувваҳои мусаллаҳ таклиф карда мешавад.

Дигар чиз ҳам мегӯянд: ба ШМА лозим меояд, ки ракетаҳояшонро ба он сӯи уқьёнус баранд. Москва бошад, онҳоро ҳамагӣ ба Сибирь мефиристад, аз он ҷо метавонад хеле осон ва зуд ба ҷояш баргардонад. Дар айни ҳол чунин вонамуд мекунанд, ки гӯё намедонанд, ки СССР ба ҳар ҷое бошад, бурдани ракетаҳоро не, балки **нест кардани** ракетаҳои ихтисоршавандаро таклиф мекунад. Умуман, дар сухан — тарафдори сулҳ, дар амал — тарафдори ракетаҳо. Не, дар ин бобат дар Англия ва ҳам дар Франция муносибати ҷиддӣ нест.

Муносибатро ба «ташаббуси мудофиавии стратегӣ» бигиред. Ҳам ҳукуматҳо ва ҳам капитали калони Европаи Ғарбӣ бо ҳар гуна баҳонаҳо ба ин плани марговар беш аз пеш ҳамроҳ мешаванд ва бо ҳамин иштирокчиёни давраи нав, давраи боз ҳам хавфноктарини яроқнокшавии бошитоб мегарданд.

Ва ниҳоят, шояд ҳатто чизи асоситарин, ШМА программаи «ҷангҳои кайҳонӣ»-ро ба таври пурра амалӣ мекунанд. Президент тасдиқ мекунад, ки гӯё ин программаи мудофиавию ғайриядроист, вале генерал — роҳбари ин лоиҳа — дар пеши одамон аз он нақл мекунад, ки яроқи кайҳонӣ чӣ тавр душманро дар рӯи замин маҳв мекунад, вазири ҳарбии ШМА бошад, тасдиқ мекунад, ки вай ҷузъҳои ядроиро дорост.

Рӯирост мегӯям. Агар ШМА бар хилофи ақли солим дар ин роҳ якравӣ намоянд, мо ҷавоби боварибахш меёбем ва дар кайҳон будани

он шарт нест. Мо имкониятҳои илми ҳозира, имкониятҳои худамонро нағз медонем. Ягон чизе нест, ки ШМА сохта тавонаду мо натавонем. Вале мо муқобили чунин интихоб мебошем, мо муқобили кирдори бемантиқи ярокнокшавии америкой мебошем. Барои мо манъ кардани яроқҳои зарбазани кайҳонӣ — **ин проблемаи тарси қафо мондан не, балки проблемаи масъулият аст.**

Ба ин муносибат мехоҳам гӯям: вакти он расидааст, ки муносибат бо СССР дар асоси тасаввуроти хато ва хаёлоти бофта бас карда шавад. Яке аз чунин кӯтоҳбиниҳои хавфноктарин он аст, ки ниятҳо ва даъватҳои сулҳхоҳонаи Иттифоқи Советӣ ҳамчун аломати камкувватӣ баҳо дода мешавад. Бинобар ин бояд фаҳманд: моро бо мусаллаҳшавии бошитоб беҳол карда наметавонанд, аз кайҳон ба даст намегиранд, дар технология пеш гузашта наметавонанд. Аз чунин кӯшишҳо ягон кори хуб намебарояд.

Чи тавре аз мактубҳои сершуморе, ки ба Комитети Марказӣ меоянд, дида мешавад, бисьёр одамони мо дар ташвишанд: оё ҳамин тавр намешавад, ки дар тахти ниқоби гуфтугӯҳо аз хусуси сулҳ ва гуфтушунидҳои бенатича Ғарб дар яроқнокшавӣ чаҳише мекунад, ки мо сари вақт ба он чавоб дода наметавонем? Бовар кунонда метавонам, ки, рафиқон, ин тавр намешавад. Мо тафовути байни гуфтору кирдорро нағз мебинем. Иттифоқи Советӣ сиёсаташро вобаста ба якчояги омилҳои реали пеш мебарад. Мо намегузорем, ки моро дар ғафлат мононанд. Давлати Советӣ борҳо исбот кард, ки ба ҳар гуна даъват чавоб дода метавонад. Агар лозим шавад, ин дафъа низ ба таври зарурӣ чавоб медиҳад. Мо, чунон ки съезди XXVII таъкид кард, ба амнияти зиёд даъво надорем, вале ба амнияти нокифоя розӣ намешавем.

Албатта, ҳеч кас чашмдор набуд, ки татбиқи программаи мо дар бобати пеш рафтан ба сӯи чаҳони бечангу беаслиҳа ҳамон тавре ки «Жигули» дар роҳи нағзи асфальтпӯш ҳамвор меравад, бе бардорузан мешавад. Муборизаи дуру дарозу пуршиддат дар пеш аст. Доираҳои муайянро натанҳо пастшавии шиддати вазъият, балки ҳатто андаке беҳ шудани муносибатҳои Иттифоқи Советию Америка қонеъ намекунад. Онҳо ҳар гуна баҳона мечӯянд, ки ба беҳтар шудани вазъияти байналхалқӣ, ки сабзаҳои он баъди Женева нав дамида истодааст, роҳ надиҳанд. Тамоми чаҳон кӣ будани онҳоро медонад. Инҳо одамони бо бизнеси ҳарбӣ алоқаманд, саркардаҳои комплекси ҳарбию саноатие мебошанд, ки намояндагонашро ба зинаҳои болоии ҳукумат мефиристаду баъди дар он чо барояш хизмати хуб кардан боз ба кор мегирад. Инҳо одамонеанд, ки дар мусаллаҳшавии бошитоб ва конфронтация миллиардҳо долларро соҳиб мешаванд.

Дар съезд мо самтҳои асосии муборизаи зидди чанги ядроиро муайян кардем. Мо дар ин роҳ собитқадамонаю устуворона амал мекунем. Имкониятҳои мо калонанд.

Дар ин кори бузург дӯстони вафодорамон — мамлакатҳои социалистӣ ҳамроҳи моанд. Мо дар назди онҳо масъулияти махсус дорем, ки он масъулияти умумӣ ба тақдири социализм аст. Мо стратегияи оянда ва ҳар як қадами принципиалиро ба нафъи сулҳ мутобиқ карда, сиёсати сулҳро якчоя пеш мегирем, ки ин хеле муҳим аст.

Аксарияти аҳли чамъияти чаҳон, аз чумла давлату халқҳои мамлакатҳои ба блокҳо ҳамроҳнашуда, «чаҳони сеюм», меҳнаткашони мамлакатҳои капиталистӣ тарафдори сулҳанд.

Мо тарафдори маҳфуз доштани тамоюли Париж ва Женева мебошем. Аз ин рӯ фирефтаи иғво намешавем. Ба оташи аз нав афрӯхташавандаи «чанги сард» доман намезанем. Дар асри ядрой бо сиёсат бозӣ кардан мумкин нест.

Мо ба хиради меҳнаткашони тамоми мамлакатҳо, ба ақли солими одамони оддӣ, ба ҳисси афзояндаи худнигоҳдорӣ, ба вазъияти имрӯза-

ро дарк кардани ходимону партияҳои сиёсӣ, аз ҷумла мамлакатҳои аъзои блоки НАТО умед мебандем.

Мо худ бояд доимо дар хотир дошта бошем, ки соҳаи асосии муваффақияти мубориаи роҳи сулҳ иҷрои вазифаҳои такмил додани ҷамъияти социалистӣ аст. Ҳолати хоҷагии халқи мо, инкишофи илму техника, азнавсозии сифати иқтисодиёт, пурзӯр кардани потенциали маънавӣ, интеллектуалӣ, ахлоқии Давлати Советӣ чизи асосист. Гап дар ниҳояти кор дар меҳнати ҳар яки мост..Хуллас, иқтисодиёти пурқуввату солим муваффақияти сиёсати сулҳро ҳам таъмин мекунад. Ана ҳамин алоқаи сиёсати берунӣ бо сиёсати дохилӣ ном дорад.

Рафиқон! Ҳаёт дар назди мо проблемаҳои ниҳоят муҳимро кӯндаланг гузоштааст ва мо бояд ба талаби замон ҷавоб диҳем. Аз ин талаб рӯ тофтан мумкин нест.

Қарорҳои съезд ҳар қадар аз Комитети Марказии КПСС, ҳукумат, тамоми халқ ҷидду ҷаҳди зиёдро талаб кунанд ҳам, бояд дар амал татбиқ гарданд. Программаи амалиёти мо конкретӣ, собитқадамона ва реалистист. Вале барои иҷрои он, чунон ки В. И. Ленин таълим медод, корро «якбора ҳам аз боло ва ҳам аз поён сар кардан лозим аст». Аз ин рӯ, агар ҳамаи мо аз КМ то ташкилоти ибтидоии партиявӣ, аз ҳукумат то бригадаи истеҳсолӣ, аз вазир то коргар, колхозчӣ, хизматчӣ ба кори амалӣ якҷоя ва баробар камар бандем, муваффақият ба даст хоҳад омад. Ҳар кас корашро бояд аз рӯи виҷдон ба ҷо оварад, бо тамоми қувва кор кунад. Ба ин шиддати мураккабии даврон, ҳисси ватандӯстӣ ва қарзи гражданӣ, масъулияти имрӯзу фардои Ватан, масъулияти кори социализм ва сулҳ вазифадор менамояд.

Рафиқон, дилпур бошед, ки Комитети Марказӣ ва ҳукумат ба ӯҳдаи онҳо чӣ андоза масъулият гузоштани съезди партияро мефаҳманд ва кори худро мувофиқи талаботи он ба роҳ мемонанд.

Дар хотима М. С. Горбачёв гуфт: вазифаҳои бузурге, ки ба зиммаи мо меафтиданд, ҳамеша дар вазъияти рӯҳбаландии ҳамаҷонибаи ҷамъиятӣ иҷро мегарданд. Дар ҳамаи гардишҳои қатъии таърихии мо аҳвол ҳамин тавр буд. Имрӯз ҳам партия пеш аз ҳама ба шумо, рафиқон, ба синфи коргари қаҳрамон, ба шууру заковат, ба интизому масъулиятшиносии олии вай, ба таҷрибаи сиёсӣ ва касбӣ, ба маҳорати вай дар кори муташаккил ва муттаҳид гардондани ҳамаи меҳнаткашон баҳри муваффақ шудан ба мақсадҳои душвору мураккаб муроҷиат мекунад. Шубҳае нест, ки ин даъват дастгирӣ хоҳад шуд. Меҳнаткашони мамлакат тамоми корҳоро ба ҷо меоранд, ки Ватанамон беш аз пеш бойтару пуриқтидортар гардад.

Дар ин кори азим ба ҳамаи шумо муваффақият, комьёбиҳои нави пуршарафи меҳнатӣ, саломатӣ, беҳбудӣ дар оила ва дар рӯзгоратон, хушу хурсандиҳо орзумандам.

**(Нутқи рафиқ Горбачёв М. С. бо диққати зиёд шунида шуд ва ҳозирон дар рафти он борҳо бардавом чапакзанӣ карданд).**

# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

## ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

17 апрели соли 1986 пленуми дуюми навбатии Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон барпо гардид.

Дар пленум котибони якуми комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия, раисони комиҷроияҳои Советҳои шаҳрию районии депутатҳои халқӣ, ки ба ҳайати КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дохил нестанд, роҳбарон ва котибони ташкилотҳои партиявии вазоратҳо, комитетҳои давлатӣ, донишкадаҳои олӣ ва трестҳои калони бинокорӣ, корхонаҳои саноатӣ, совхозу колхозҳо, коркунони масъули аппаратҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Президиуми Совети Олӣ, Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, Комитети назорати халқӣ, Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон, КМ ЛКСМ Тоҷикистон, коркунони воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда иштирок доштанд.

Пленум масъаларо «Дар бораи ҷамъбасти съезди XXVII КПСС ва вазифаҳои ташкилоти партиявии республика дар роҳи иҷрои қарорҳои он» муҳокима намуд.

Котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов маърӯза кард.

Рафиқони зерин ба музокира баромаданд: Б. Н. Шоғолибов — сардори бригадаи пахтакории совхози «Комсомоли Тоҷикистон»-и райони Зафаробод, вакили съезди XXVII КПСС, Т. Назаров — ректори Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин, А. В. Заплаткин — фрезерчии заводи таҷрибавии таҷҳизоти технологии Кӯлоб, Р. Ҳоҷиев — котиби якуми комитети партиявии вилояти Ленинобод, Г. Абдулобидова — электромонтёри муассисаи электри ВАБК, А. Қосимов — котиби якуми комитети партиявии вилояти Қурғонтеппа, В. М. Орлов — вазири сохтмони РСС Тоҷикистон, З. Ҷумъаева — ресандаи фабрикаи ресандагию бофандагии Конибодом, А. Б. Қарокулов — котиби якуми комитети партиявии райони Файзобод, Г. К. Пӯлодова — вазири нигаҳдории тандурустии РСС Тоҷикистон, Р. Д. Гадоева — говҷӯши совхози таҷрибавии гӯшту шири ба номи Тельмани райони Орҷоникидзеобод, Ҳ. Тағоев — котиби якуми комитети партиявии райони Фархор.

Пленум аз рӯи масъалаи муҳокимашуда қарор қабул намуда, плани перспективии кори Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистонро дар роҳи иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ кард.

Пленум масъалаҳои ташкилиро дида баромад. И. Қаландаров барои камбудиҳои кораш аз вазифаи мудири шӯъбаи пропаганда ва агитацияи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда шуд.

Ҷ. Л. Латифов, ки котиби якуми комитети партиявии райони Марказии шаҳри Душанбе шуда кор мекард, мудири шӯъбаи пропаганда ва агитацияи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ шуд.

М. Баҳриддинов барои таъмин накардани роҳбарӣ ба редакцияи газета аз вазифаи муҳаррири газетаи республикавии «Совет Тожикистони» озод карда шуд.

М. Р. Солеҳов муҳаррири газетаи республикавии «Совет Тожикистони» тасдиқ шуд.

Дар пленум коркунони масъули аппарати КМ КПСС Н. С. Деревянко, Г. В. Саенко, Г. М. Козырев иштирок доштанд.

Бо ҳамин пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон анҷом ёфт.

# ДАР БОРАИ ҶАМЪБАСТИ СЪЕЗДИ XXVII КПСС ВА ВАЗИФАҲОИ ТАШКИЛОТИ ПАРТИЯВИИ РЕСПУБЛИКА ДАР РОҲИ ИҶРОИ ҚАРОРҲОИ ОН

## *Қарори пленуми дуюми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз 17 апрели соли 1986*

Пленум маърӯзаи котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Маҳкамов Қ. М.-ро «Дар бораи ҷамъбасти съезди XXVII КПСС ва вазифаҳои ташкилоти партиявии республика дар роҳи иҷрои қарорҳои он» шунида ва муҳокима карда, бо қаноатмандӣ қайд мекунад, ки съезди XXVII КПСС садоқати партияи моро ба марксизм-ленинизм, қобилияти онро дар бобати амиқ дарк кардани вазъият ва реалистона баҳо додан ба он, аз таҷриба хулосаи дуруст баровардан, ёфтани роҳҳои проблемаҳои бамиёномада намоиш дод. Съезд ба сабабҳои камбудию душвориҳои зиёд бо принципнокии большевикӣ баҳо дода, аз ҳамаи чизҳои кӯҳнаю забонзад ва тасодуфӣ ҷасурона даст кашид.

Коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони Тоҷикистон ҳамроҳи тамоми мардуми советӣ роҳи генералии қабулкардаи съезди XXVII КПСС-ро барои тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, ҳамаҷониба вусъат додан ва мустаҳкам гардондани демократияи социалистӣ, азнавсозии тарзу услуби кор, дигаргун намудани фаъолияти ташкилотчигӣ ва идеологӣ, пойдору устувор намудани сулҳ дар рӯи замин комилан ва пурра дастгирӣ менамоянд. Онҳо роҳи принципиалии партияро барои таъмини ягонагии қавлу амал, эътимоди онро ба қувваҳои эҷодӣ ва шуурнокии халқ кафолати боэътимоди бомуваффақият амалӣ гардондани ҳамаи нақшаҳои муайяншуда медонанд ва азму иродаи қавӣ доранд, ки дар кори ҳарчи зудтар иҷро намудани вазифаҳои ба миёнгузошта ҳиссаи сазовори худро гузоранд.

Маърӯзаи сиёсӣ, резолюция ва дигар ҳуҷҷатҳои съезд дар ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ, дар коллективҳои меҳнатӣ ҳаматарафа ва манфиатдорона муҳокима шуданд. Онҳо дар байни коммунистон, тамоми меҳнаткашони республика рӯҳбаландии бузурги меҳнатӣ ва сиёсӣ ба вуҷуд оварданд. Вакилони съезди XXVII КПСС бо чунин даъват муроҷиат намуданд, ки барои тезондани ҳалли проблемаҳои сохтмони хоҷагию маданӣ, такмил додани кори соҳаи маънавӣ тадбирҳои конкретӣ муайян намуда, ба амал татбиқ карда шаванд.

Пленуми КМ Партияи Коммунистии республика қайд мекунад, ки камбудию нуқсонҳо, тамоюлҳои номатлуб дар иқтисодиёт ва соҳаи социалию маънавӣ, ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд карда шуданд, дар республикаи мо ҳам ҷой доранд.

Дар солҳои панҷсолаҳои даҳум ва ёздаҳум суръати тараққиёти истеҳсолоти саноат ва хоҷагии қишлоқ, афзоиши ҳосилнокии меҳнат суст гардид. Супориш оид ба як қатор нишондиҳандаҳои муҳимтарин иҷро нашуд, боздеҳи маблағгузориҳо ва фондҳои асосӣ кам гардид, суръати миёнаи солонаи афзоиши даромади миллӣ назар ба афзоиши фондҳои асосии истеҳсолот қариб ду баробар кам буд. Қамбудии ҷиддӣ он аст, ки супоришҳои панҷсола оид ба сохтмони асосӣ, савдо, хизмати маишӣ ба аҳолӣ иҷро нашуда монданд.

Қамбудию хатоҳои мавҷуда дар натиҷаи суст гардидани роҳбарии партиявӣ ба сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ, серталаб набудани бюро ва котиботи КМ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии Партияи Коммунистии Тоҷикистон нисбат ба кадрҳо барои вазъияти кори участкаи ба онҳо супурдашуда, дар роҳи иҷрои мақсадҳои пешгузошта ба қадри даркорӣ ташаббусу устуворӣ нишон надодан, зоҳир накардани масъулият ва принципнокии зарурӣ дар кори бартараф намудан ва пешгирӣ кардани ҳодисаҳои вайрон намудани интизоми давлатӣ ва меҳнат, чандон самарабахш набудани фаъолияти идеявӣ ва тарбиявӣ, баҳои даркорӣ надодан ва тезутундии сиёсии проблемаҳои ба миёномада рӯй доданд.

Дар кори ташкилотчигӣ ва сиёсӣ оид ба таъмини иҷрои вазифаҳои социалию иқтисодӣ баъзе комитетҳои партиявӣ ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ғайрикифоя такья мекарданд. Қисми зиёди онҳо, махсусан дар коллективҳое, ки планҳоро иҷро намекунанд, ба вазъияти истеҳсолоти худ суст таъсир мерасонанд. Ташкилотҳои партиявии алоҳида бошанд, ҳуқуқи худро оид ба назорат истифода намекунанд, дар мубориза ба муқобили камбудиҳо ба қадри зарурӣ ғайрат ва устуворӣ нишон намедиҳанд. Имкониятҳои мувофиқи мақсад ҷо ба ҷо кардани қувваҳои партиявӣ, дар истеҳсолот ва дар ҳаёти ҷамъиятию сиёсии коллективи меҳнатӣ баланд бардоштани роли авангардии онҳо суст истифода карда мешаванд.

Зарурати азнавсозии тарзу усулҳои хоҷагидориро на ҳама ва на дар ҳама ҷо фаҳмидаанд. Дар як қатор маҳалҳо сабабҳое, ки боиси рӯй додани чунин камбудиҳо, аз қабили сусткорӣ, ба ҷои мустақилӣ ва ташаббускорӣ дар андешидани тадбирҳои конкретии тараққӣ додани иқтисодиёт интизори супоришу нишондодҳои иловагӣ шуда нишастан суст бартараф карда мешаванд. Барои ҷустану ёфтани имконияту захираҳои маҳаллии минбаъда тезондани суръати тараққиёт, ба таври оммавӣ ҷорӣ кардани пудрати коллективӣ, ӯҳдабароёна истифода бурдани фишангҳои ҳисоби хоҷагӣ кам кор бурда мешавад.

Иҷрои плани соли 1986 аввалин санҷиши ҷиддӣ ва ҷавоби амалии коллективҳои меҳнатӣ ба қарорҳои съезд хоҳад шуд. Чунон ки ҷамъбасти семоҳаи якуми сол нишон медиҳад, бо вуҷуди пешравиҳои умумии мусбӣ дар тараққиёти иқтисодиёт, як қатор корхонаҳо, ташкилотҳо, хоҷагиҳо, соҳаҳо ҳоло ҳам кори худро дар рӯҳи талаботи ҳозира аз нав насохтаанд ва ба иҷро нашуда мондани супоришҳои план ва ӯҳдадориҳои социалистӣ роҳ доданд. Ҳар корхонаи чорум аз ӯҳдаи иҷрои плани мувофиқи шартнома тайёр карда фиристодани маҳсулот, ҳар шашум корхона аз ӯҳдаи иҷрои плани баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат набаромад. Ин қабил корхонаҳо махсусан дар вазоратҳои саноати масолеҳи бинокорӣ, сабук, саноати маҳаллӣ, Госагропроми РСС Тоҷикистон бисьёранд.

Дар як қатор вазоратҳо ва идораҳо, корхонаю ташкилотҳо то охир нафаҳмидаанд, ки натиҷаҳои кори имсола заминаи тезондани суръати тараққиёт, таҳкурсии муваффақияти тамоми панҷсола хоҳанд буд, онҳо ба иҷрои бечунучарои супориш дар ҳар подразделенияи истеҳсолот, бригада, участка, цех, дар ҳар ҷои кор ба таври доимӣ назорат намебаранд.

Имконияти иваз намудани техникаи корхонаҳо ва азнавсозии истеҳсолот, мустаҳкам намудани муташаккилӣ ва интизом, пурмаҳсул истифода бурдани вақти кор мисли пештара ғайрикофӣ истифода карда мешавад. Вазъияти кор оид ба сифати маҳсулот, арзон кардани арзиши аслии он боиси ташвиши ҷиддӣ мегардад.

Аниқ ва бо якдигар алоқамандона кор кардани тамоми звеноҳои комплекси агросаноатӣ ҳоло ҳам мушоҳида намешавад. Давраи ташкили комплекси агросаноатӣ кашол ёфт. Госагропроми республика ва органҳои маҳаллии он ҳоло ҳам ба тарзу услуби идорачигӣ роҳ меди-

ҳанд, ба кори колхозу совхозҳо, ба ҳамкории онҳо бо корхонаҳои саноати хӯрокворӣ суст назорат мебаранд, ба рафти кишти баҳорӣ, картошкашинонӣ ва кишти сабзавот ба қадри даркорӣ диққат намедиҳанд.

Сохтмони асосӣ хеле ақиб мемонад. Бо вуҷуди калон набудани вазни қиёсии супориши семоҳа лимитҳои маблағгузорӣ ва корҳои сохтмону монтаж истифода нашуда монданд. Зиёда аз нисфи ташкилотҳои бинокории Вазорати роҳҳои автомобильгарди республика, чорьяки муассисаҳои Вазорати сохтмон ва 40 фоизи корхонаҳои воқеъ дар Душанбе плани ҳаҷми корҳои пудратиро бо қувваи худ иҷро накарданд. Сохтмони мактаб ва муассисаҳои бачагонаи томактабӣ, махсусан дар деҳот, суст давом дорад.

Баъзе ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ дар кори сафарбар кардани меҳнаткашон баҳри амалӣ гардондани тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ ба вусъати омили инсонӣ дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ, зарурати ба истеҳсолот ҷалб намудани қувваҳои коргарии зиёдатӣ, беҳтар намудани шароити меҳнат, зиндагӣ ва истироҳат, баланд бардоштани потенциали эҷодии ҳар коллективи меҳнатӣ, ба вуҷуд овардани чунин муҳити психологӣ, ки барои ривоҷи фаъолияти шахс мусоидат карда, ба ташаббускорӣ ҳавасманд мегардонад, баҳои даркорӣ намедиҳанд.

Пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қарор мекунад:

1. Қарорҳои съезди XXVII КПСС, нуктаю хулосаҳои Маърӯзаи сиёсӣ ба съезд комилан ва пурра маъқул дониста, барои роҳбарии бемайлон ва иҷрои амалӣ қабул карда шаванд.

2. Плани перспективии кори Комитети Марказии Партияи Коммунистии республика оид ба иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ карда шавад.

3. Таъмини иҷрои бечунучарои вазифаҳое, ки аз қарорҳои съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба миён меоянд, супоришҳои соли 1986 ва умуман панҷсолаи дувоздаҳум вазифаи асосии ташкилотҳои партиявии республика дониста шавад.

Ташкилотҳои партиявӣ, советӣ ва ҷамъиятӣ, органҳои хоҷагӣ, кадрҳои роҳбарикунандаи республика дар асоси дастурҳои съезди XXVII КПСС дар ҳама ҷо ҷорӣ гардонидани рӯҳияи эҷодкорӣ, принципнокӣ ва серталабиро таъмин намоянд.

Комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии Партияи Коммунистии Тоҷикистон тарзу услуби роҳбарии партиявиро мунтазам такмил дода, муносибати комплексиро дар иҷрои вазифаҳои хоҷагию сиёсӣ таъмин намоянд. Дар ҳамаи звеноҳои кори партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, касабавӣ ва комсомолӣ муносибати эҷодкорона, рафтори танқидӣ ба корҳои анҷомдода, кордонӣ, собитқадамӣ, масъулияти олӣ ва принципнокӣ, ягонагии қавлу амалро устувор гардонанд. Дастурҳои навоваронаи съездро, ки концепцияи тезондани суръати тараққиётро тасдиқ намуданд, ба асос гирифта, зуҳуроти манфии ҳоло ҳам дар соҳаҳои гуногун ҷойдошта, камбудӣ ва саҳву хатоҳоеро, ки ба пешрафти мо халал мерасонанд, ҷасурона бартараф созанд.

Органҳои партиявӣ, советӣ, ҳамаи кадрҳои роҳбарикунанда ҳодисаҳои кӯҳнапарастӣ, сустию беҳавсалагӣ, расмиятчигӣ ва бюрократизм, кори якранг ва бепарвоӣ, ваъдаҳои беасосу ҳавоиро қатъиян решакан намоянд. Ташкилкории аз ҳад зиёд, маҷлисбозӣ ва коғазбозиро устуворона бартараф кунанд.

Комитетҳои партиявӣ дар роҳбарӣ ба сохтмони хоҷагӣ таъсири кори ташкилотчигӣ ва идеологиро зиёд карда, онро ба иҷрои корҳои конкретӣ равона намоянд, масъулияти роҳбарони ҳамаи зинаҳоро барои таъмини тартиботи қатъӣ ва муташаккилӣ, мунтазамии истеҳсолот, муҳайё кардани шароити зарурӣ барои меҳнати пурмаҳсул дар ҳар ҷои кор баланд бардоранд, ҳар як ҳодисаи иҷро нашудани план-

ҳои истеҳсолиро дағалона вайрон кардани интизоми партиявию давлатӣ ҳисоб кунанд.

Интихоб ва ҷобаҷогузории кадрҳо ба куллӣ беҳтар карда, ошнобозӣ, аз рӯи нишонҳои садоқати шахсӣ ва ҳамшаҳрчигӣ ба вазифа пешбарӣ намудани коркунон қатъиян бартараф намуда, роҳбарон дар рӯҳи маданияти баланди сиёсӣ, принципнокӣ, ӯҳдабарой, ба роҳ монда тавонистани кори коллективонаю аҳлона, бо манфиату эҳтиёҷоти меҳнаткашон умр ба сар бурдан тарбия карда шаванд. Услуби коллегиалии кор мунтазам такмил дода шавад.

Нисбат ба сифатҳои корӣ, сиёсӣ ва ахлоқии кадрҳо серталаб шаванд. Онҳо бояд чизи навро ҳис кунанд, моҳияти сиёсии қарорҳои қабулшаванда ва амалиётро ба ҳисоб гиранд, интизомнок ва масъулиятшинос, нисбат ба худ ва дигарон серталаб бошанд. Ба кадрҳо барои пайдо кардани маҳорати бо тарзи нав пеш бурдани кор ва мувофиқи рӯҳи замон амал кардан ҳарҷониба кӯмак расондан даркор. Дар ҳама ҷо чунин вазъиятеро ҷорӣ кардан лозим аст, ки вай ҳодисаҳои туфайлихӯрӣ, ба кор муносибати рӯякӣ кардан, холисона баҳо ва хабар надодан, худситоӣ, обуранг додани ҳолати ҳақиқии корро комилан истисно намояд. Муваффақ шудан лозим аст, ки ҳар роҳбар дар назди коллектив, рафиқони ташкилоти партиявиаш, дар назди ҷамъият ҷавобгар ва масъул будани худро доимо ҳис карда истад. Мувофиқи талаботи Устави партия ба ҳар як вайронкунии нормаи ахлоқу одоби партиявӣ сари вақт диққат дода шавад.

Назорат ба иҷрои эроду таклифҳои коммунистон, ба тафтиши иҷрои қарорҳои қабулкарда пурзӯр карда шавад. Танқид ва худтанқидкуниро бояд инкишоф дод. Танқиди дурусту конструктивӣ ҷорӣ карда, ҳам ба гапҳои сохтаю бофта ва ҳам ба хурдтарин кӯшишҳои буғӣ кардани танқид зарбаи қатъӣ дода шавад. Фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ ва ҷамъиятӣ, вайрон кардани нормаю қоидаҳои ҷамъияти социалистӣ васеъ, ҷасурона ба омма маълум карда шавад.

Қобилияти ташкилотҳои ибтидоии партиявиро ҳамаҷониба баланд бардошта, ба он бояд муваффақ шуд, ки дар ҳар яки онҳо муҳити эҷодкоронаю самимӣ, ошкорбаёнии нақшаву ниятҳо ва қарорҳо, серталабӣ нисбат ба якдигар таъмин карда шавад. Коммунистон ва роҳбароне, ки ҷасурона ҳалли масъалаҳои бамиёномадаро ба ӯҳда мегиранд, дастгирӣ ва тарафдорӣ карда шаванд. Шаклу усулҳои самарабахши дар республика паҳншудаи беҳтар намудани фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ, аз қабили азназаргузаронии қобилияти онҳо, гузарондани сӯҳбатҳои шахсӣ, ҳисоботи коммунистон оид ба иҷрои вазифаҳои уставию хизматӣ, супоришҳои ҷамъиятӣ фаъолонатар ҷорӣ карда шаванд.

Дар бораи тозагии сафҳои партия доимо ғамхорӣ намуда, партия аз одамони тасодуфӣ эҳтиёт карда, ибрати шахсии иҷрои бекамукости вазифаи дар назди халқ дошта, дар сохтмони коммунистӣ ба фидокорона хизмат кардан тайёр будани ҳар коммунист дар амал таъмин карда шавад.

4. Иҷрои вазифаҳои тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат аз органҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ, хоҷагӣ талаб менамояд, ки кори худро дар бобати татбиқи дастурҳои программавии ба роҳи тараққиёти босуръат гузарондани хоҷагии халқ, таъмини серталабии партиявӣ ва назорат дар ҳамаи зинаҳо оид ба пурра истифода кардани потенциали иқтисодию маънавии республика бетаъхир қатъиян аз нав созанд.

Моҳирона ба амал баровардани ин дастурҳо, ки Роҳҳои асосии тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 муайян кардаанд, дар республика то охири панҷсола 23—26 фоиз зиёд кардани истеҳсоли маҳсулоти саноат ва

афзалан тараққӣ додани энергетика, саноати химия, саноати сабук ва хӯрокворӣ, инчунин саноати мошинсозиро пешбинӣ мекунад.

Дар соҳаи хоҷагии қишлоқ вазифаи асосии ташкилотҳои партиявӣ, органҳои советӣ ва хоҷагӣ устуворона ба ҳаёт татбиқ намудани сиёсати аграрии ҳозираи партия, программаи озуқаворинн республика, 12—14 фоиз зиёд кардани маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқ, устуворона тараққӣ додани комплекси агросаноатии республика, пеш аз ҳама хоҷагии қишлоқ, мунтазам зиёд кардани захираи озуқаворӣ ва аз ҳисоби истеҳсоли худ таъмин намудани аҳолӣ, аз дигар маҳалҳо камтар гирифтани ин навъҳои озуқа мебошад.

Бо ин мақсад:

— тарзу услуби роҳбарӣ ба комплекси агросаноатӣ дар асоси истифодаи самараноки структураи наву боз ҳам мураккаби комплекси агросаноатӣ мунтазам такмил дода шавад;

— дараҷаи кори иқтисодӣ ва планкашӣ баланд бардошта шавад. Сети курсҳои такмили дониши иқтисодии кадрҳои ҳамаи зинаҳои комплекси агросаноатӣ васеъ карда шавад;

— кори оид ба азхудкунӣ ва мелиорацияи заминҳои нав, химиконӣ ғайратмандона давом дода, самараи онҳо зиёд гардонда шавад;

— минтақаҳои истеҳсоли кафолатноки ему хошок ва дони ҷуворимакка дар заминҳои обӣ ба вуҷуд оварда, маҳсулнокии киштзорҳои лалмӣ ва чарогоҳҳо баланд бардошта шавад;

— вазъияти кори чорводорӣ таҳти назорати махсус гирифта шавад. Афзоиши маҳсулот бояд, пеш аз ҳама, аз ҳисоби баланд бардоштани маҳсулнокии чорво ва парранда дар заминаи афзалиятан тараққӣ додани истеҳсоли хӯрок ба даст оварда шавад;

— самараи истифодаи фондҳои истеҳсолӣ, маҳсусан парки мошину тракторӣ дар колхозу совхозҳо қатъиян баланд бардошта шавад. Дар давоми солҳои 1986—1987 дар биноҳои махсус ва айвонҳои оддитарин беосеб нигоҳ доштани тамоми техникаи хоҷагии қишлоқ таъмин карда шавад. Ёрии шефии корхонаҳои саноатӣ ва сохтмон дар деҳот пурзӯр гардонда шавад;

— барои кам кардани талафоти маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ҳангоми ҷамъоварӣ, кашондан, нигоҳ доштан ва азнав кор карда баромадани он тадбирҳои конкретӣ ба амал бароварда шаванд. Дар ҳар вилоят ва районҳои тобеи республика то охири панҷсола миқдори зарурии анборҳои ҳозиразамони маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, махсусан меваю сабзавот, ба вуҷуд оварда шавад. Программаи васеъ кардани боғу токзор, ташкили минтақаҳои наздишаҳрии сабзавотпарварию ширистеҳсолкунӣ тартиб дода шавад. Дар районҳои кӯҳӣ ва наздикӯҳӣ плани ба вуҷуд овардани базаи мустаҳками истеҳсолии картошкаю озуқаворӣ татбиқ карда шавад. Иҷрои супориши панҷсола оид ба обшор намудани 65 ҳазор гектар замин таъмин намуда, азхуд кардани заминҳои нави дашти Данғара ва водии Бешкент давом дода шавад;

— Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ программаи мақсадноки азнавсозии социалию маданӣ ва маишии деҳотро дар асоси истифодаи масолеҳи маҳаллии бинокорӣ, вусъати сохтмони заводҳои хишт, истифодаи қувваи коргарии зиёдатӣ кор карда бароянд ва дар амал татбиқ кунанд. Дар ҳаққи меҳнаткашони деҳот, шароити меҳнату зиндагии онҳо бештар ғамхорӣ кунанд.

Комитетҳои партиявӣ нисбат ба роҳбароне, ки ба ҷои кори амалӣ бо чорабиниҳои намоишкорона, қабули қарорҳои нимкора машғул мешаванд, ҳуди идеяи интенсификация ва тезондани тараққиёти социалию иқтисодиро вайрон мекунанд, бениҳоят серталаб бояд бошанд.

5. Барои қатъиян бартараф намудани тамоилҳои носолим дар тараққиёти иқтисодиёт, ба ин тараққиёт бахшидани динамизми баланд ва ба он ҷалб намудани оммаҳои васеи меҳнаткашон муҳимтарин вазифаи бюро, котибот, шӯъбаҳои КМ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва

районии партия, Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, вазорату идораҳои республика, Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон, Совети иттифоқҳои касабаи РСС Тоҷикистон, КМ ЛКСМ Тоҷикистон дониста шавад.

Ба он муваффақ бояд шуд, ки ҳар як соҳа, корхона ва иттиҳодия то оғози соли 1987 программаи аниқи мунтазам аз нав сохтани истеҳсолотро дошта бошад.

Дар соҳаи сохтмони асосӣ вазифаҳои калону мураккаб меистанд. Дар ҳайати узелҳои калони саноатӣ ғун кардани сохтмони объектҳои истеҳсолӣ давом дода шавад. Усули ба тарзи хоҷагӣ сохтани биноҳо вусъат дода, ташкили лоиҳакашӣ ва тартиб додани сметаҳо беҳтар гардонда, программаҳои муайянгардидаи тараққиёти истеҳсоли масолеҳу конструкцияҳои пурсамар комилан ба амал татбиқ карда шаванд.

Қатъиян ба эҳтиёҷоти азнавсозии техникии хоҷагии халқ рӯ овардани илм таъмин намуда, дар амал ҷорӣ кардани натиҷаҳои тадқиқоти илмӣ тезонда, боздеҳи институтҳои академӣ ва соҳавӣ, потенциали илмии донишкадаҳои олӣ афзун гардонда, кори тайёр намудани кадрҳои илмӣ такмил дода шавад. Дар бораи беҳтар намудани шароити кору зиндагии одамон ғамхорӣ карда шавад.

6. Ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва ҷамъиятӣ диққати асосиро ба боз ҳам пурратар истифода бурдани иқтидорҳои истеҳсолии мавҷуда, сарфаи ҳамаҷонибаи ашьёи хом, масолеҳ, сӯзишворӣ ва энергия, ба кор андохтани технологияи ресурссарфакунанда ва бепартов, ашьёи хоми дубора истифодашаванда, қатъиян беҳтар намудани сифати маҳсулот ва тамоми кор равона карда, ба минбаъда мустаҳкам гардидани муташаккилӣ ва интизом, бартараф намудани бесомонӣ ва бемасъулиятӣ муваффақ шаванд.

Тамоми кори иқтисодӣ, ташкилотчигӣ ва сиёсӣ ба он равона карда шавад, ки музди кор ба афзоиши ҳосилнокии меҳнат, вусъати фаъолияти меҳнатию ҷамъиятии коркунон оид ба ривоҷу равнақи мусобиқаи социалистӣ барои пеш аз мӯҳлат ба ҷо овардани планҳои панҷсолаи дувоздаҳум, пурзӯр намудани мубориза ба муқобили муфтхӯрон, тороҷгарони моликияти социалистӣ, ришвахӯрон вобаста бошад.

7. Комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районии партия, комиҷроияҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии Советҳои депутатҳои халқӣ, вазоратҳо ва идораҳои дахлдор барои татбиқи ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ ҷораҳои амалӣ андешанд, ба афзудани самараи таълиму тарбияи хонандагон устуворона муваффақ шаванд.

Барои беҳтар кардани муҳофизати саломатӣ, инкишофи физкультура ва спорт, туризм, таъмини истироҳати пурмазмуни одамон, махсусан ҷавонон, тадбирҳои қатъӣ андешанд. Кори оид ба ҷорӣ намудани тарзи ҳаёти солим давом ва такмил дода, барои бартараф намудани мастигарию майзадагӣ минбаъд ҳам устуворона тадбирхо андешида шаванд.

8. Комитетҳои партиявӣ дар бораи минбаъда инкишоф ёфтани асосҳои демократии идоракунӣ, беҳтар шудани аниқию зудкорӣ дар фаъолияти комиҷроияҳои Советҳои депутатҳои халқӣ, дигар органҳои давлатӣ, мунтазам ғамхорӣ намуда, зуҳуроти идорачигӣ ва маҳалчигӣ, бемасъулиятӣ ва бюрократизм, расмиятчигиро қатъиян решакан намоянд. Советҳои маҳаллиро барои иштироки фаъолона дар ҳалли ҳамаи масъалаҳои ҳаёти ҳаррӯзаи аҳолӣ устуворона водор кунанд.

Фаъолияти иттифоқҳои касаба ва комсомол, назорати халқро ба ҳалли вазифаҳои тараққиёти социалию иқтисодии республика собитқадамона равона созанд. Ба он муваффақ шаванд, ки иттифоқҳои касаба дар бораи муҳофизати меҳнат ва техникаи бехатарӣ, сохтмон ва кори муассисаҳои ҳифзи саломатӣ, спортӣ, клубҳо, муассисаҳои бачагона, инкишофи санъати ҳаваскорӣ бештар ғамхорӣ намоянд.

Ташаббуси комсомолро доимо дастгирӣ намуда, иҷрои вазифаҳои конкретии хоҷагию сиёсиро ба он супоранд, ба ташкилотҳои комсомолӣ дар бобати ба иштироки фаъолона дар сохтмони коммунистӣ тайёр намудани писарон ва духтарон ҳарҷониба ёрӣ расонанд, ҷавононеро, ки дар кори амалӣ сифатҳои хуби худро нишон додаанд, ба корҳои партиявӣ ва советӣ, ба вазифаҳои роҳбарикунанда дар истеҳсолот, илм, маданият, идоракунӣ ҷасурона пешбарӣ намоянд.

9. Бюро, котиботи КМ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районии Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар кори идеологӣ дар рӯҳи идеянокии коммунистӣ ва садоқат ба Ватани социалистӣ, интернационализми социалистӣ, муносибати бошуурона нисбат ба кор ва моликияти ҷамъиятӣ, оштинопазирӣ нисбат ба ҳамаи он чи ки ба табиати социализм, ба маданияти мо, ба ахлоқи коллективистӣ бегона аст, тарбия намудани меҳнаткашонро мақсади асосӣ донанд.

Тарбияи меҳнатиро ба он равона намоянд, ки дар ҳар одами советӣ майли фаъолона, хушсифат, пурмаҳсул ва бо сарфи ками ресурсҳо кор кардан парварида шавад. Дар хусуси инкишофи анъанаҳои синфи коргар доимо ғамхорӣ намоянд, бо тамоми воситаҳо обрӯю эътибори маънавию сиёсии наворони истеҳсолот, устодони кори худро баланд бардоранд. Муносибатро нисбат ба кори атеистӣ қатъиян беҳтар намуда, дар роҳи бартараф намудани хурофоти динӣ андешамандона ва собитқадамона кор баранд, расму оини нави советиро фаъолона ҷорӣ созанд, ба ҳама гуна расму одатҳои кӯҳнаю зарароваре, ки ба воситаи онҳо дар ниқоби оинҳои халқӣ идеяю ахлоқи ба ҷамъияти мо бегона талқин карда мешавад, зарбаи сахт бояд зананд.

Зуҳуроти экстремизми динӣ, қасдҳои душманони идеявии моро барои бар зарари ҷамъияти мо ва шахсият истифода бурдани дин қатъиян пешгирӣ ва решакан намоянд.

Дар кори пропагандистӣ ва тарбиявӣ самараи истифодаи ҳамаи воситаҳои пропаганда ва агитацияи оммавӣ, имкониятҳои телевизион, радио, матбуотро доимо баланд бардоранд. Таъсири баромадҳои танқидиро зиёд кунанд. Ба он муваффақ шаванд, ки ягон баромади танқидӣ аз доираи диққат берун намонад.

Фаъолияти иттифоқҳои эҷодӣ, муассисаҳои маданиятро такмил диҳанд, онро бо мазмуни амиқи идеявӣ бой гардонанд, дар корбарӣ бо интеллигенцияи эҷодӣ доимо принципнокии идеявӣ ва серталабӣ, эҳтироми одамони соҳибистеъдод ва риояи одобро таъмин намоянд.

Дар фаъолияти идеологӣ иштироки ҳатмии ҳамаи кадрҳои роҳбарикунандаро дар кори тарбиявӣ таъмин карда, одами конкретиро дар маркази тамоми кор қарор дода, шаклҳои индивидуалии кори байни одамонро фаъолонатар истифода намоянд.

Ба ягонагии тарбия дар истеҳсолот, дар таълимгоҳ ва дар ҷои зисти одамон муваффақ шаванд.

* * *

Пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон боварии қавӣ изҳор мекунад, ки ташкилотҳои партиявӣ, коммунистон, тамоми меҳнаткашон ҳамаи қувва ва ғайрати худро барои ба ҳаёт татбиқ кардани қарорҳои съезди XXVII КПСС ба кор бурда, дар иҷрои программаи бузурги муайянкардаи партия — программаи сохтмони коммунистӣ ҳиссаи сазовор мегузоранд.

# МАКТАБ ДАР РОҲИ ИСЛОҲОТ

Соли сеюм аст, ки системаи мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ дар шароити ислоҳоти мактаб амал мекунад. Дар асоси зарурати ҳатмии тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, пешомадҳои сохтмони коммунистӣ тамоми процесси таълиму тарбия куллан аз нав сохта мешавад. Маҷмӯи мукаммали тадбирҳои умумидавлатӣ ба он равона карда шудааст, ки кори ба ҳаёти мустақилона ва меҳнати ба ҷамъият фоиданок тайёр намудани насли наврас ба пояи сифатан нав бардошта шавад.

Такмили таълими ҷавонон ҳамчун пурракунандагони ояндаи коллективҳои меҳнатӣ мавзӯи ғамхории доимии Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ мебошад. Мувофиқи қарорҳои съездҳои партия, пленумҳо, қарорҳои махсуси КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР дар тӯли як қатор солҳои гузашта барои мустаҳкам намудани базаи моддию техникии мактабҳо, такмили ихтисоси кадрҳои педагогӣ, амиқ гардондани мазмуни идеявии машғулиятҳо, беҳтар кардани касбинтихобкунии хонандагон бисьёр корҳо ба ҷо оварда шуданд. Ҳамаи ин имконият дод, ки ба дигаргунсозии калоне шурӯъ карда шавад, ки ислоҳоти мактаб пешбинӣ кардааст ва роҳҳои асосии онро Пленуми апрелии (соли 1984) КМ КПСС ва сессияи якуми Совети Олии СССР даъвати ёздаҳум маъқул дониста буданд.

Вазифаҳои ба амал баровардани ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ дар қарорҳои Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС ва ҳуҷҷатҳои съезди XXVII партия ҳамаҷониба инъикос ёфтаанд.

«...Идеали ҷамъияти ояндаро,— навишта буд В. И. Ленин,— бе ба ҳам пайвастани таълим бо меҳнати истеҳсолии насли наврас ба худ тасаввур кардан мумкин нест: ҳам таълиму маълумотгирӣ бе меҳнати истеҳсолӣ ва ҳам меҳнати истеҳсолӣ бе он ки дар айни вақт таълиму маълумот гиранд, ба он пояе, ки дараҷаи ҳозираи техника ва ҳолати дониши илмӣ талаб мекунанд, гузошта шуда наметавонист» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 2, саҳ. 508). Ислоҳоти ҳозираи мактаб дар асоси инкишофи эҷодкоронаи принципҳои ленинии мактаби ягонаи политехникӣ дар шароити конкретии таърихӣ ба амал бароварда мешавад. «Дигаргунсозии минбаъдаи меҳнат дар шароити революцияи илмию техникӣ,— гуфта мешавад дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия,— нисбат ба таълиму касбомӯзии одамон талабҳои калон мегузорад. Вазифаи барпо намудани системаи ягонаи таълими пай дар пай ҳақиқатан ба миён омад».

Дар шаҳру деҳоти Тоҷикистон, мисли тамоми мамлакатамон, дар роҳи ба амал баровардани ислоҳоти мактаб корҳои зиёде ба ҷо оварда мешаванд. Ҳозир дар мактабҳои республика 1 миллиону 193,6 ҳазор нафар таҳсил мекунанд. Дар панҷсолаи ёздаҳум 461,2 ҳазор нафар ҷавонписарону духтарон маълумоти миёна гирифтанд, ки ин назар ба панҷсолаи даҳум 61,4 ҳазор нафар зиёд аст. Бисьёр мактабҳои миёна ва аксарияти мактабҳои ҳаштсола ба системаи кабинетии таълим гузаронда шудаанд, кори политехникони вусъат мeёбад, сифати дарсҳо беҳтар мегардад.

Солҳои гузашта бо кӯмаки корхонаҳои базавӣ барои такмил додани таълими меҳнатии мактаббачагон ва тадриҷан ба маълумоти

умумии касбӣ гузаронидани ҷавонон шароити муайян ба вуҷуд оварда шуд. Агар дар ибтидои панҷсолаи ёздаҳум 62,5 фоизи хонандагони синфҳои 9—10 таълими мукаммали меҳнатиро гузашта бошанд, пас ҳоло бо чунин шакли таълим бештар аз 80 фоизи онҳо фаро гирифта шудаанд. Шумораи хонандагоне, ки бевосита дар цехҳои таълимӣ ва участкаҳои корхонаҳо ба меҳнат тайёр карда шуданд, назар ба соли 1983 се баробар афзуд.

Алҳол дар республика 41 комбинати байнимактабии таълимию истеҳсолӣ амал мекунад, ки дар базаи онҳо зиёда аз 45 ҳазор нафар хонандагон таҷриба меомӯзанд. То соли 1990 шумораи ҷавонони дар комбинатҳои таълимию истеҳсолӣ таҷрибаомӯз ба 62 ҳазор нафар расонда хоҳад шуд.

Наврасон ба меҳнати сермаҳсул ҳар қадар бештар ҷалб шаванд, қимати ҳар як сӯми бо меҳнати ҳалол ёфташударо ҳамон қадар беҳтар мефаҳманд, ба муқоиса намудани чизи дилхоҳ ва чизи имконпазир ҳамон қадар тезтар одат мекунанд. Дар ин бобат дар мактаби миёнаи № 7 шаҳри Ленинобод, ки аъзои коллективии ВОИР (Ҷамъияти умумииттифоқии ихтироъкорон ва рационализаторон) мебошад, таҷрибаи пурқимат андӯхта шудааст. Бозьёфти илмию техникии бачаҳо бо сӣ медали НКХХ СССР тақдир карда шудааст. Асоси муваффақияти онҳо ҳамин аст, ки дар мактаби номбурда бачаҳо ҳамту бо меҳнат машғул намешаванд, балки маҳсулоти ҳақиқии сермасриф мебароранд. Хонандагони мактаб дар давраи панҷсолаи ёздаҳум даҳҳо ҳазор сӯмина корҳоро ба ҷо оварданд. Ташкили тарбияи меҳнатӣ дар мактаби миёнаи № 32 шаҳри Душанбе ҳам ибратбахш аст. Мактаб шогирдонашро дар базаи заводи «Металлопластмасса» ба меҳнати сермаҳсул ҷалб менамояд. Мавсими зимистон бачаҳо дар устохонаҳои мактаб, тобистон бошад, дар завод кор мекунанд. Ғайр аз ин ҳар як хонанда барои худ кори дилхоҳашро интихоб менамояд ва ҳамаашон дар нигоҳубину парвариши ниҳолҳо иштирок намуда, саҳни мактабро тоза мекунанд ва барои ободу зебо гардондани территорияи завод «десантҳои меҳнатӣ» мегузаронанд.

Мақсади асосӣ ҳамин аст, ки мактаббачагон фоиданок будани меҳнати худ, дар ҳаёт ба кор бурда шудани самараи меҳнаташонро эҳсос намоянд. Яке аз талабҳои асосии ислоҳоти мактаб низ ҳамин аст. Зимнан, хонандагони бисьёр мактабҳои шаҳри Турсунзода ва дигар шаҳру посёлкаҳои республика бозичаҳои бачагона, либоси карнавалӣ, либоси кӯдакона тайёр мекунанд, ки онҳоро фурӯхтан мумкин мебуд. Органҳои ваколатдор дар ин бобат бояд ба мактабҳо ёрии конкретӣ расонанд.

Хатмкунандагони ҳозира ва ояндаи мактабҳо ба коллективҳои меҳнатӣ дар марҳалаи дигаргунии куллии ҳаёти ҷамъияти советӣ, дар шароити суръати баланди бо техникаи нав таъмин намудани хоҷагии халқ, тағьироти сифатии худи мазмуни меҳнат ҳамроҳ мешаванд. Онҳо ба ин кор бояд ҳам аз ҷиҳати касбу ихтисос ва ҳам аз ҷиҳати психологӣ тайёр карда шаванд. «Манфиати кор,— қайд карда шуд дар съезди XXVII партия,— пурратар омӯхтани асосҳои илмии истеҳсолоти ҳозира, роҳҳои муҳими интенсификацияи онро металабад. Ба талабагон сохту кори компьютерҳоро таълим додан махсусан таъхирнопазир аст.»

Барои сохтану истифода кардани техникаи нав, участкаҳои автоматонидашудаи истеҳсолӣ, ки дар онҳо компьютеру роботҳо, воситаҳои микропроцессорӣ кор фармуда мешаванд, коргарони баландихтисос, ҳамчунин тартиб додану татбиқ кардани режимҳои муносиби технологӣ лозиманд. Ҳозир бе операторони комплексҳои чорвопарварӣ, устоҳои оид ба ташхиси техникии тракторy автомобильҳо, мутахассисони оид ба азнавкоркунии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ кор пеш намеравад. Қасбҳои нав ба вуҷуд омада, касбҳои кӯҳна мазмуни нав

пайдо мекунанд. Бинобар ин маҳз мактаб бояд ба ҷавонон дар бораи касбҳои нав тасаввуроти аввалин бахшад.

Ба муносибати ҷорӣ кардани фанни нави таълимии «Асосҳои информатика ва техникаи ҳисоббарорӣ» мактабу омӯзишгоҳҳо мошини электронии ҳисоббарории «Агат», комплекси муколамавии ҳисоббарории ДВК—2 М, комплектҳои техникаи импортии ҳисоббарорӣ мегиранд. Баъзе мактабҳои республика аллакай хелҳои нави таҷҳизоти таълимӣ: комплектҳои воситаҳои механиконии фермаҳои чорвопарварӣ, дастгоҳҳои арраашон мудаввар, дастаи асбобҳо гирифтаанд. Солҳои минбаъд онҳо бо воситаҳои заминнармкунӣ ва асбобу анҷоми навтарини боғдорию обчакорӣ таъмин карда хоҳанд шуд. Қобили қайд аст, ки кабинетҳои «Асосҳои информатика ва техникаи ҳисоббарорӣ»-и бисьёр мактабҳои Душанберо корхонаҳои саноатӣ, муассисаҳои илмӣ ва донишкадаҳои олӣ таҷҳиз намудаанд, зиёда аз ин, барои гузаронидани машғулиятҳои амалӣ мутахассисон сафарбар карда шудаанд. Ин ташаббус сазовори дастгирист. Хуб аст, ки онро дар худи Душанбе дастгирӣ кардаанд: бо қарори комиҷроияи шаҳрӣ ҳамаи мактабҳои пойтахт ба марказҳои ҳисоббарории корхонаю муассисаҳои шаҳр вобаста карда шудаанд, то ки машғулиятҳои амалии хонандагон аз асосҳои информатика пурсамар гузаронида шаванд. Дар назди Институти марказии такмили ихтисоси муаллимон кабинети бо таҷҳизоти дахлдор таъмин кардашудаи информатика ва техникаи ҳисоббарорӣ кушода шудааст. Дар он 400 нафар педагогҳои республика ихтисосашонро такмил доданд. Мисоли овардашуда нишон медиҳад, ки дар кори ба хонандагон таълим додани сохту амали компьютерҳо бояд ҳатталимкон шефҳо, ёрдамчиён, дӯстони мактабу омӯзишгоҳҳо бештар иштирок намоянд.

Институти илмию тадқиқотии илмҳои педагогии Тоҷикистон якҷоя бо Институти марказии такмили ихтисоси муаллимон ва институтҳои педагогӣ плани корҳои тадқиқоти илмиро аз нав дида баромада, ба ёрии коллективҳои педагогӣ материал интихоб карда, онд ба таълими фанҳо тавсияҳои методӣ кор карда баромад. Дар бобати кам кардани материалҳои зиёдатии мураккабу дуюмдараҷаи дар программаҳои таълимӣ пешбинишуда, ҳамчунин барои пурзӯр намудани таълими политехникӣ, баланд бардоштани дараҷаи методии он дастурҳои методӣ тайёр карда шудаанд. Барои мактабҳои ибтидоӣ онд ба тарбияи эстетикӣ китобҳои дарсӣ ва васоити таълим тайёр карда шудаанд. Мундариҷаи як қатор китобҳои дарсӣ аз нав дида баромада шуд. Бо қарори якҷояи коллегияҳои Вазорати маориф ва Вазорати мактабҳои олии РСС Тоҷикистон, президиуми АФ РСС Тоҷикистон комиссияҳои барои дида баромадани материалҳои программавию методӣ ва таълимии фанҳо дар мактабҳои маълумоти умумӣ комиссияҳо барпо карда шуданд.

Ҳанӯз соли 1984 бо мақсади дар мактабҳо санҷидан барои бачаҳои шашсолаи синфҳои тайёрӣ китобҳои дарсии «Субҳи дониш», «Ҳисоб», «Ғунча» нашр карда шуданд. Программаҳои мактаби ибтидоии чорсола аз фанни забони модарӣ ва хониш, забони русӣ, табиатшиносӣ, таълими меҳнат, мусиқӣ ва санъати тасвирӣ маъқул дониста, ба нашр тавсия карда шудаанд. Дар соли таҳсили 1986—1987 мактабҳои таълимашон ба забони тоҷикӣ программа ва китоби дарсии фанни «Этика ва психологияи ҳаёти оилавӣ»-ро ба забони тоҷикӣ мегиранд.

Коллективҳои педагогии мактабҳои маълумоти умумӣ ва касбӣ кӯшиш доранд, ки аз имкониятҳои рӯзафзуни пурсамар гардондани процесси таълиму тарбия ба таври комплексӣ истифода баранд. Ҳоло дар мактабҳои республика бештар аз 78 ҳазор нафар муаллимон кор мекунанд. Аксарияти онҳо одамони дорои эътиқоди комили идеявӣ ва гражданияти олӣ, дорои дониши мукаммали ҳозиразамон

ва таҷрибаи пешқадам буда, ба кори хайр ҳарорати дил ва хиради худро мебахшанд. Зеро ҳоло савияи сиёсӣ, касбӣ ва маданини кадрҳои педагогӣ хеле баланд шуда, ислоҳоти мактаб дар асоси талаботи замони ҳозира имконпазир гардидааст.

Вазифаи муҳими мактаби советӣ ба ҳар як хонанда таълим додани асосҳои илм, дар вай парваридани малакаи дар амал татбиқ карда тавонистани донишҳои худ мебошад, ки ин вазифаро муаллимони беҳтарини мактабҳои шаҳру деҳоти республика эҷодкорона иҷро карда истодаанд. Онҳо омили асосии иҷрои бомуваффақияти ин вазифаро дар баланд бардоштани сифати машғулиятҳо дида, интихоби тип ва структураи ҳар як дарсро нағз фикр карда мебароянд, тарзу усулҳои гуногуни таълимро ба кор мебаранд. Лекция — практикумҳо, бо реферат баромад кардани хонандагонро ташкил намуда, ба талабаҳо роҳи истифода кардани китобҳои дарсӣ ва маълумотномаҳоро нишон медиҳанд, онҳоро водор мекунанд, ки доираи донишашонро васеъ гардонанд. Масалан, муаллимони физика аз шаҳри Душанбе П. И. Косых, Ғ. Ш. Зарифов, Н. И. Вигандт, А. А. Азизов дарсҳоро хеле шавқовару пурсамар гузаронида, ба шогирдон маҳорати аз материали хондаашон чизи асосиро ҷудо карда тавонистан, мустақилона хулосаҳои назариявӣ баровардан, мазмуни ҷадвалу расмҳо, графикҳоро таҳлил намудан, бо асбобу аппаратура кор карданро ёд медиҳанд. Дар ҷойҳое, ки хонандагон таҳти роҳбарии муаллимон дар дарсҳо ва машғулиятҳои лабораторӣ бе ягон хел васоят ва мустақилона таҷрибаи физикӣ, химиявӣ, биологӣ мегузаронанд, касби дилхоҳашонро зудтар интихоб намуда, барои кор кардан дар ҳар кадом соҳаи истеҳсолот малакаҳои амалӣ пайдо мекунанд.

Аммо ба ҳамаи он чи ки оид ба ислоҳоти мактаб ба ҷо оварда шудааст, баҳои сазовор дода, бо камбудию норасоиҳое, ки ба татбики он монеъ мешаванд, муросо кардан, проблемаҳои ҷиддии дар рафти кор ба миён омадаро, ки ҳалли таъхирнопазири худро талаб мекунанд, надидан, дар он ҷое, ки баъзе касон ҳанӯз дар кори ба амал баровардани ислоҳот ба ҷои амалиёти конкретӣ бо суханбозиҳои беҳуда машғул мешаванд, принципиалӣ зоҳир накардан мумкин нест.

Чунон ки дар съезд қайд карда шуд, «суръату сифати амалӣ гардондани тадбирҳои ислоҳот ҳанӯз моро қонеъ кунонда наметавонанд». Дар ҳақиқат, аз вақти маъқул дониста шудани Роҳҳои асосии ислоҳоти мактаб идораю ташкилотҳои гуногуни республика бисёр қарорҳо қабул карда, муайян намуданд, ки кӣ бо кадом кор машғул шаваду кадом масъалаҳо дар кадом мӯҳлат ҳал карда шаванд. Аммо алҳол бисёр мактабу омӯзишгоҳҳо ба азнавсозӣ ҷиддӣ шурӯъ накардаанд, ин азнавсозӣ дар фикру омоли баъзе роҳбарон низ эҳсос карда намешавад.

На фақат барпо намудани устохонаю кабинетҳо, лабораторияю машқгоҳҳои намерасидагӣ, балки бо таҷҳизоту техникаи мукаммал, асбобу механизмҳо ва масолеҳ таъмин намудани мактабу омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, ки бе онҳо планҳои таълиму программаҳоро иҷро кардан имконнопазир аст, ҳамчун проблемаи тезу тунд боқӣ мемонад. Умуман базаи моддию техникии ислоҳоти мактаб хеле суст тараққӣ меёбад. Сохтмони бисёр объектҳое, ки ба истифода додани онҳо дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум пешбинӣ шуда буд, нотамом монд. Чунончи, дар Вазорати маорифи РСС Тоҷикистон танҳо 86 фоизи маблағи ҷудо кардашуда истифода гардида, собиқ Вазорати сохтмони қишлоқи РСС Тоҷикистон плани сохта ба истифода додани мактабҳои маълумоти умумиро 79 фоиз ба ҷо овард. Кори иҷро кардани плани ба истифода додани биноҳои нав ва сохтани иморатҳои иловагӣ дар системаи маълумоти касбию техникӣ низ беҳтар нест. Зиёда аз 83 фоизи мактабҳо маҷлисгоҳ, бештар аз 75 фоизашон иншооти спортӣ, 63 фоизашон буфету ошхона надоранд.

Аз сабаби нарасидани синфхонаҳо 37 фоизи мактабҳо дар ду смена ва аз ин ҳам зиёд машғулият мегузаронанд. Аз ҳад зиёд пур будани синфҳо сифати азхудкунии материали программаро паст карда, боиси муносибати рӯякӣ ба баҳои донишу маҳорати хонандагон мегардад, дар синфҳои болоӣ бошад, ба ичрои корҳои амалӣ, алалхусус аз фанни физика ва химия, халал мерасонад. Аз 79 омӯзишгоҳи рӯзонаи касбҳои техникӣ 38-тоаш дар биноҳои кӯҳнаи солҳои 30—40 сохташуда ҷой дода шудааст, 24-тоаш устохонаи таълимӣ, бештар аз нисфаш зали спортӣ ва машқгоҳ надорад, 19 омӯзишгоҳ ба хобгоҳи умумӣ эҳтиёҷ дорад, 36 ошхонаи омӯзишгоҳ дар биноҳои ғайритипӣ ҷой дода шудаанд.

Ин фактҳо ва тамоюлоти пастшавии динамикаи мустаҳкам кардани базаи моддию техникии барои азнавсозии кори мактабу омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ зарур касро ба ташвиш насварда наметавонанд. Чунончи, агар дар панҷсолаи даҳум дар республика барои 131 ҳазор талаба мактаб сохта шуда бошад, пас дар панҷсолаи ёздаҳум ин рақам 113,9 ҳазорро ташкил кард. Ва ҳол он ки шумораи хонандагон мувофиқан 124 ва 129 ҳазор нафар афзуд.

Ҳаминро ба назар бояд гирифт, ки ҳарчанд дар панҷсолаи дувоздаҳум аз ҳисоби тамоми манбаъҳои бо пултаъминкунӣ барои 156,6 ҳазор талаба сохтани мактабҳо пешбинӣ шудааст, вале барои бо ҷой таъмин намудани хонандагони шумораашон афзуда (25,8 ҳазор кас), иваз намудани биноҳои кӯҳнаю фарсудашуда (шумораи хонандагонашон 60 ҳазор нафар) ва дар асоси ислоҳоти мактаб кам кардани нормаи шумораи хонандагон дар синфҳо (120,2 ҳазор кас) ба таври илова барои 154,4 ҳазор талаба сохтани биноҳои нав ё биноҳои иловагӣ лозим аст. Аз ин рӯ, зарурате пеш омадааст, ки Госстрои республика шароити иқлими тамоми минтақаҳои географии Тоҷикистонро ба ҳисоб гирифта ва мувофиқи талаботи ислоҳоти мактаб лоиҳаҳои нав, вариантҳои гуногуни биноҳои мактаб, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, комбинатҳои таълимию истеҳсолиро тартиб диҳад.

Программаи партия оид ба маорифи халқ бояд дар навбати аввал программаи амалиёти на фақат роҳбарони мактабҳо, балки роҳбарони корхонаҳои саноатӣ, колхозу совхозҳо ва ташкилоту муассисаҳо ҳам бошад. Ба он муваффақ шудан зарур аст, ки роҳбарони ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ масъалаҳои ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбиро ҳамчун қисми ҷудонашавандаи таркибии тамоми маҷмуи масъалаҳои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат шуморанд ва ҳал намоянд.

Табиист, ки масъулияти бевоситаю аввалиндараҷа барои ба амал баровардани ислоҳот ба зиммаи Вазорати маорифи республика гузошта шудааст. Ин органи идоракунии давлатӣ ба маорифи халқ бояд дар тамоми звеноҳои системаи худ услуби ҳозиразамони роҳбариро ҷорӣ намуда, кори хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия намудани кадрҳои педагогиро такмил диҳад, дар бораи беҳтар гардондани шароити меҳнат, зиндагӣ ва истироҳати онҳо бештар ғамхорӣ зоҳир намояд. Ва, албатта, қатъиян пеши роҳи расмиятчигӣ ва намоишкориро аз коркунони роҳбарикунандаи ҳамаи зинаҳо талаб кунад, ки онҳо зуд-зуд ба мактабҳо рафта, бо муаллимон воҳӯрад, вазъияти ҳақиқии корро дар маҳалҳо амиқтар омӯхта, тамоми чизи наву пешқадамро дар процесси таълиму тарбия фаъолона дастгирӣ намоянд.

Вазорати маорифи республика, Институти илмию тадқиқотии илмҳои педагогӣ, Институти марказии такмили ихтисоси муаллимон ва нашриёти «Маориф» бояд барои ташкили пурсамари таълим мактабҳоро бо тамоми васоили зарурӣ таъмин кунанд. Ба сабаби нарасидани китобҳои дарсӣ ва васоити таълим барои курсҳои факультативӣ миқдори зиёди факультативҳои гуногун ташкил карда нашуда-

анд. Дар як қатор мактабҳои қишлоқии ВАБК, вилоятҳои Кӯлобу Қӯрғонтеппа муаллимони мусиқӣ маводҳои дидактикӣ, асбобҳои аёнӣ, ҳатто асбобҳои мусиқӣ надоранд. Дар бисьёр мактабҳои республика кабинетҳои лингофонӣ вуҷуд надоранд, кабинетҳои мавҷуда бошанд, самаранок истифода бурда намешаванд. Набудани методикаҳои аниқ боиси он мегардад, ки дар бисьёр мактабҳои ҳангоми аз ҳам ҷудо кардани материалҳои таълимии асосӣ ва ёридиҳанда мисли пештара ба дӯши хонандагон материалҳои дуюмдараҷа бор карда мешаванд. Роҳбарони органҳои маҳаллии маориф ва маълумоти касбӣ-техникӣ ҳанӯз кори барпо ва мустаҳкам кардани базаи моддиро барои машғулиятҳои физкультура ва спорт, ташкили кружокҳои ҳаваскорони санъат ва эҷодиёти техникӣ, гузаронидани корҳои физкультуриию солимгардониро бояду шояд вусъат надодаанд. Муассисаҳои маданӣ ва иншооти спортии корхонаҳои базавӣ, стадионҳои шаҳрӣ ва қишлоқӣ, хонаҳои маданият суст истифода бурда мешаванд.

Дар шароитиислоҳот махсусан роли ташкилотҳои партиявии мактабҳо ҳамчун асоси партия дар гузаронидаи сиёсати он торафт меафзояд. Ҳозир дар мактабу омӯзишгоҳҳои республика 11 ҳазор нафар коммунистон кори зиёди педагогӣ ва тарбияи сиёсӣ мебаранд. Ташкилотҳои ибтидоии партиявии мактаби миёнаи № 2 райони Ҳисор, омӯзишгоҳи махсуси касбҳои техникии № 35 райони Мастчоҳ ва бисьёр мактабу омӯзишгоҳҳои дигар диққати коммунистон ва коллективҳои педагогиро ба ҳалли проблемаҳои асосии пурсамар ва хушсифат гардондани кори таълиму тарбия ҷалб намуда, мекӯшанд, ки ҳар як дарс ба инкишофи шавқу завқи маърифатомӯзии хонандагон, ба мустақилона мукаммал гардонидани дониш малака пайдо кардани онҳо кӯмак расонад. Ба қарибӣ бюрои комитети партиявии райони Файзобод кори мусбати ташкилотҳои ибтидоии партиявии мактаби миёнаи № 42 ва корхонаи базавии «Роғунгэсстрой»-ро оид ба тарбияи меҳнатӣ ва ахлоқии хонандагон маъқул донист, ки аз ин мактаб танҳо дар давоми ду сол 18 хатмкунанда ба Институти гидромелиоративии Москва ва 16 тамомкунандаи синфи даҳум, аз ҷумла 6 духтар ба омӯзишгоҳи касбҳои техникии тайёркунандаи бинокорон дохил шудаанд.

Дар баробари ин дар як қатор мактабу омӯзишгоҳҳо ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар кори ба амал баровардани ислоҳоти мактаб, сафарбар намудани кадрҳои педагогӣ ва пурсамар гардондани машғулиятҳо ҳанӯз ташкилотчиёни асосӣ нагардидаанд. Инҳо мактабҳои районҳои Ғончӣ, Айнӣ ва Қабодиён мебошанд, ки дар он ҷойҳо сифати таълим паст шуда, аз он районҳо ба донишкадаҳои олӣ ва миёнаи махсус шумораи қами хатмкунандагон дохил мешаванд. Дар амалияи роҳбарӣ ба коллективҳои педагогии мактабҳои маълумоти умумӣ ва касбӣ ҳам вазъият чандон хуб нест. Ҳанӯз дар байни роҳбарони мактабу омӯзишгоҳҳо одамоне ҳастанд, ки қобилияти ташкилотчигӣ, фазилатҳои олии идеявию ахлоқӣ надоранд. Солҳои охир як қатор директорони мактабу омӯзишгоҳҳои районҳои Панҷ, Ильич, Ёвон ва баъзе районҳои дигар барои камбудию нуқсонҳои ҷиддии кор ва рафтору кирдори ношоиста аз вазифаашон холӣ карда шуданд. Пешбарӣ кардан ва ҷо ба ҷо гузоштани директорони мактабҳо ва ҷонишинони онҳо мисли пештара вазифаи муҳими комитетҳои партиявӣ дар маҳалҳо мебошад. Нуктаи ҳуҷҷатҳои программавии съезди XXVII КПСС дар хусуси он, ки ба роҳбар матонати идеявӣ, эътиқоди комили маънавӣ, маданияти баланди сиёсӣ, принципнокӣ ва кордонӣ, маҳорати ба роҳ монда тавонистани кори коллективона, манфиату эҳтиёҷоти оммаро ба назар гирифтан хос бошад, ба директорони мактабҳо ва муаллимон низ пурра дахл дорад.

Ташкилоти партиявии ҳар як мактаб бояд ба он мусоидат кунад, ки ҳамаи муаллимон бо методикаи асосноки илмии кор таъмин карда

шаванд. Методикаи мазкур бояд хусусиятҳои синнусолии бачаҳо, идомати омӯзиши мавзӯи ленинӣ, пайвастагии узвии вайро бо тамоми процесси таълиму тарбия ба ҳисоб гирад, то ки дониши хонанда ба эътиқоди шахсии ӯ табдил ёбад. Бовар кунонида тавонистан ин пеш аз ҳама фаъол гардондани фикри хонандагон дар дарс, онҳоро ба ошкор намудани ҳақиқат, исбот ва муҳофизати ин ҳақиқат водор кардан аст. Танҳо бо ҳамин роҳ ёд додан мумкин аст, ки хонандагон ақидаҳояшонро ҳимоя намуда, ба вазъият объективона баҳо диҳанд, ба ин ё он факт ва зуҳурот аз мавқеи синфӣ муносибат кунанд. Ташкилотҳои партиявии мактабҳо вазифадоранд, ки ба педагогҳо барои пурратар зоҳир намудани қобилияташон кӯмак расонанд. Коммунистон бояд бо ибрати муттаҳидию муттафиқӣ ва ташаббускории худ дар коллективҳои педагогӣ муҳити эҷодкорию серталабиро пойдор гардонанд.

Дар кори партиявии байни кадрҳои педагогӣ мутобиқ намудани ҷидду ҷаҳди Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, ташкилотҳои касабавию комсомолӣ оид ба беҳтар гардондани сифати ҳайати муаллимон, васеъ паҳн кардани таҷрибаи пешқадам, ташкили мусобиқаи социалистӣ барои сифати баланди таълим, ҷорӣ кардан ва инкишоф додани меҳнати сермаҳсул дар мактабҳо, пурзӯр гардондани тарбияи ҳарбӣ-ватандӯстӣ ва атеистӣ, вусъат додани кор дар маҳалли истиқомати хонандагон махсусан муҳим аст. Роҳбарӣ ба фаъолияти онҳо, назорат кардан ва кӯмак расондан дар гузаронидани ислоҳоти мактаб мавзӯи ғамхории ҳаррӯзаи комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ мебошад.

Минбаъд ҳам мустаҳкам кардани ташкилотҳои партиявии мактабҳо, баланд бардоштани роль ва эътибори муаллимони коммунист вазифаи дорои аҳамияти бузург аст. Ва ин вазифа ҳар қадар беҳтар иҷро карда шавад, мактаб дар таълиму тарбияи насли нави тезонандагони суръати тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ҳамон қадар муваффақиятҳои калон ба даст меорад. Таҷрибаи ташкилотҳои партиявиеро васеъ истифода бурдан зарур аст, ки дар онҳо мунтазам ҳисоботи коммунистон дар назди рафиқонашон гузаронида мешавад. Вазифаи аввалиндараҷаи комитетҳои партиявӣ аз он иборат аст, ки қобилияти ташкилотҳои ибтидоии партиявии мактабҳоро ҳарҷониба баланд бардоранд, то ки дар ҳар як ташкилот вазъияти ошкорӣ, кушоду равшан будани фикру зикр ва қарорҳо, серталабӣ ва ёрии ҳақиқии ҳамдигарии рафиқона таъмин гардад.

Муаллим дар ташаккули шахси аз ҷиҳати социалӣ фаъол роли асосиро мебозад. Вай дар шароити ислоҳот аз тарафи хонандагон омӯхтани асосҳои илмро таъмин мекунад, гражданинҳои ҷавони мамлакатро аз сарватҳои маънавӣ ва маданӣ баҳравар мегардонад, онҳоро ба фаъолияти меҳнатӣ тайёр мекунад. Маҳз ба ӯ бовар карда шудааст, ки асоси тарбияи одами ҳарҷониба тараққиёфта, аз ҷиҳати идеявӣ мӯътақид, ватанпарвару интернационалистро гузорад. Ва ҳар кадоми мо, сарфи назар аз касбу кор ва соҳаи фаъолиятамон вазифадорем, ҳаммаслак ва ёрдамчии муаллим бошем. Барои он ки ин вазифаи ҳатмии ҳар як оила, тамоми коллектив ва умуман ҷамъият мебошад. Охир сухан аз хусуси фарзандон, набераю абераҳоямон, насли наврас меравад. Онҳо ҳатман бояд аз мо маънан ғанитар, ахлоқан зеботар, ҷисман комилтар гарданд. «Мо ба ислоҳоти мактаб шурӯъ кардем, ки аҳамияти он бароиояндаи мамлакат бағоят бузург аст»,— қайд кард М. С. Горбачёв дар Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС. Ин суханон пур аз қувваи бузурги сафарбаркунанда мебошанд.

# ПРОГРАММАИ ТАКОМУЛОТИ ҲАРҶОНИБАИ СОЦИАЛИЗМ

*М. НАЗАРШОЕВ,*
*доктори илми таърих, профессор*

Съезди XXVII ҚПСС, ки ҳуҷҷатҳои дорои аҳамияти бузурги сиёсӣ—таҳрири нави Программаи ҚПСС, Устави ҚПСС бо баъзе тағйиротҳо, Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000-ро муҳокима ва қабул кард, дар ҳаёти Партияи Коммунистӣ ва халқи советӣ воқеаи барҷаста гардид. Ин ҳуҷҷатҳо бо дараҷаи баланди илмӣ-назариявӣ ва идеявӣ-сиёсӣ, муносибати эҷодӣ ба гузориш ва ҳалли проблемаҳо, реализм, самти аниқи амалӣ, равшанӣ ва возеҳии фикрҳо фарқ мекунанд. Дар онҳо мақсадҳои программавии партия ва халқи советӣ, масъалаҳои асосии роҳи генералии Партияи Коммунистӣ, стратегияи иқтисодии он, шаклу усулҳои гуногуни кори байни оммаи меҳнаткашон дар марҳалаи ҳозираи хеле мураккаб ва масъулиятноки таърих, ки он аз бисёр ҷиҳат—ҳам аз ҷиҳати шароити дохилӣ ва ҳам байналхалқӣ характери дигаргунии қатъӣ дорад, муайян карда шудаанд. «...Ин ҳуҷҷатҳо барои партияи мо, барои давлати мо, барои халқи мо аҳамияти бузург доранд,— қайд намуд М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии ҚМ ба съезди XXVII партия.— Дар ин ҳуҷҷатҳо на фақат ба роҳи тайшуда баҳо дода, вазифаҳои муҳим ба миён гузошта шудаанд, балки ба оянда ҳам назар андохта шудааст».

Таҳрири нави Программа, ки съезди XXVII ҚПСС қабул намуд, нуктаҳои асосии назариявӣ ва сиёсии Программаи сеюмро нигоҳ медорад. Принципнокӣ ва собитқадамии назариявии ҚПСС, садоқати он ба марксизм-ленинизм дар ҳамин равшан ифода меёбад.

Программа изҳороти аниқу равшан дар бораи мақсадест, ки партия ба он муваффақ шуданист ва баҳри он мубориза мебарад. Ба ибораи В. И. Ленин, программа тавсифи ҳамон чизест, ки ба буньёди он мо оғоз кардаем ва қадамҳои минбаъдаест, ки онҳоро гузоштан мехоҳем.

Ҳангоми тайёр намудани таҳрири нави Программаи ҚПСС Партияи Коммунистӣ нишондодҳои лениниро дар бораи он, ки Программаи партиявӣ чи гуна бояд бошад, ба роҳбарӣ гирифтааст. Вай ба назарияи марксистӣ-ленинӣ, таҳлили объективона ва реалистонаи процессҳое, ки дар дохили мамлакат ва арсаи ҷаҳон ба амал меоянд, асос ёфта, дар асоси ба назар гирифтани пешомади коммунистии тараққиёти мамлакат самтҳои стратегии кори партия ва халқ, вазифаҳои пай дар пай такмил додани социализмро аз ҷиҳати илмӣ асоснок ва ҳамаҷониба тавсиф менамояд.

Мамлакати мо дар зарфи камтар аз чорьяк асри баъди қабули Программаи сеюм дар тамоми самтҳои сохтмони коммунистӣ хеле пеш рафт. Ҳоло вай дорои потенциали азими иқтисодӣ ва интеллектуалӣ мебошад. СССР аз ҷиҳати бисёр самтҳои тараққиёти истеҳсолот, илм ва техника дар ҷаҳон мавқеъҳои пешқадамро мустаҳкам ишғол менамояд.

Мисол овардани фақат баъзе факту рақамҳо кофист, ки онҳо дар

бораи комьёбиҳои мамлакатамон шаҳодат медиҳанд. Соли 1985 даромади миллии ба даст овардашуда аз дараҷаи соли 1960-ум 3,8 баробар зиёд буд. Истеҳсоли маҳсулоти саноат дар ин давра 4,8 баробар, ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ 3,2 баробар афзуд.

Дар ин муддат дараҷаи некӯаҳволии халқ хеле баланд шуд, ҳаҷми калони сохтмони манзил иҷро гардид. Даромади реалӣ ба ҳисоби ҳар сари аҳолии мамлакат 2,5 баробар зиёд шуд. Сарвати маънавии халқи советӣ афзуд, гузариш ба маълумоти умумии миёна ба амал бароварда шуд. Демократияи социалистӣ минбаъд ҳам инкишоф ёфта, қонунияти советӣ мустаҳкам гардид. Ҳаминро низ ба назар бояд гирифт, ки мо ба татбиқи Программаи сеюм дар шароити мураккаби байналхалқӣ шурӯъ кардем. Ҳарчанд ки чорьяк аср қабл аз ин дар байни Ташкилоти Шартномаи Варшава ва блоки НАТО баробарии ҳарбию стратегӣ вуҷуд надошт, мо муваффақ шудем, ки таносуби қувваҳо дар арсаи ҷаҳон ба нафъи социализм тағйир ёбад ва ба қувваҳои таҷовузкор имконият дода нашавад, ки ҷаҳонро ба вартаи ҷанг тела диҳанд. Дар байни СССР ва ШМА мувозинати тахминии ҳарбию стратегӣ муқаррар гардид. Ин омили муҳими мустаҳкам шудани мавқеъҳои СССР, дигар мамлакатҳои социализм ва ҳамаи қувваҳои прогрессивии ҷаҳон мебошад. Ин дар ҳақиқат комьёбии таърихии социализми реалӣ аст.

Муваффақиятҳое, ки дар татбиқи Программаи сеюм ба даст оварда шудаанд, баҳснопазиранд. Аммо дар маърӯзаҳои М. С. Горбачёв дар Пленумҳои апрелӣ ва октябрии (с. 1985) ҚМ КПСС, маҷлиси машваратӣ дар ҚМ КПСС оид ба масъалаҳои тезонидани прогресси илму техника, Маърӯзаи сиёсии ҚМ ба съезди XXVII партия камбудиҳои мавҷуда, проблемаҳои ҳалнашуда, душворию хатоҳо рӯирост нишон дода шуданд.

Дар солҳои 70-ум ва аввали солҳои 80-ум паст шудани суръати тараққиёт ҷой дошт, интенсификация ва азнавсозии структураи истеҳсолот, усулҳои идоракунӣ ва хоҷагидорӣ суст ба амал бароварда мешуд, прогресси илму техника характери эволюционӣ дошт.

Ин тамоюлоти номусоид аз бисьёр ҷиҳат бо он алоқаманд буд, ки ба тағьироти вазъияти иқтисодӣ, зарурати пешравии амиқ дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт сари вақт бояду шояд баҳо дода, барои таъмин намудани ин пешравӣ суботкорӣ зоҳир карда намешуд.

Таҳрири нави Программаи КПСС аз ҳар гуна кӯшиши бемаврид пеш ҷаҳидан, бе назардошти дараҷаи камолоти моддию маънавии ҷамъият ҷорӣ намудани принципҳои коммунизм эмин мегардонад. Чунон ки таҷриба нишон медиҳад, чунин кӯшишҳо барор нахоҳанд кард ва зарари ҳам иқтисодӣ ва ҳам сиёсӣ расониданашон мумкин аст.

Дар айни ҳол Партияи Коммунистӣ сунъӣ боздоштани прогресс, сусткориро дар бобати ба амал баровардани дигаргунсозиҳои муҳим, дар иҷрои вазифаҳои нави сохтмони ҷамъияти коммунистӣ қатъиян рад менамояд. **«Дастури тезондани тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъияти мо,** ки Пленуми апрелӣ (с. 1985) ба миён гузошт,— қайд намуд М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии ҚМ ба съезди XXVII партия,— ифодаи он аст, ки партия вазъияти принципан нави дохили мамлакату арсаи ҷаҳон ва масъулияти худро барои тақдири Ватан амиқан дарк намуда, барои ба амал овардани дигаргуниҳои муҳим азму ирода зоҳир менамояд». **«Программаи сеюми КПСС дар таҳрири ҳозирааш,**— қайд карда мешавад дар Программа,— **программаи такмили пай дар пай ва ҳаматарафаи социализм, дар асоси тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат минбаъд ҳам ба сӯи коммунизм пеш рафтани ҷамъияти советӣ мебошад. Ин программаи мубориза барои сулҳ ва прогресси социалӣ аст».**

КПСС мақсади охирини худ — барпо кардани коммунизмро дар мамлакатамон муайян намуда, ҳаминро ба асос мегирад, ки социализм

ва коммунизм ду фазаи пайдарпаи формацияи ягонаи ҷамъиятии коммунистӣ мебошад. Байни онҳо ҳудуди калон нест ва буда ҳам наметавонад. Қонунҳои объективии инкишофи ҷамъият зарурияти ба коммунизм сабзида расидани социализмро муайян менамоянд.

Партияи Коммунистӣ ҳаминро ба асос мегирад, ки ба ҳолати сифатан нави ҷамъияти советӣ танҳо бо роҳи ҳарҷониба такмил додани социализм муваффақ шудан мумкин аст. Талаби такомулоти ҳарҷониба шаҳодати равшани муносибати илмӣ, эҷодии Партияи Коммунистӣ ба таҳлили процесси гузариш аз социализм ба коммунизм мебошад.

Дар таҳрири нави Программаи КПСС вазифаҳо ва самтҳои стратегияи фаъолияти Партияи Коммунистӣ ва халқи советӣ дар соҳаҳои иқтисодӣ ва социалӣ, ҳаёти сиёсӣ ва маънавӣ ҳаматарафа муайян карда шудаанд. Мақсади олии стратегияи иқтисодии партия бемайлон баланд бардоштани дараҷаи ҳаёти моддӣ ва маданиии халқи советӣ мебошад. Ноил шудан ба ин мақсад дар асоси прогресси илму техника тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, интенсификацияи харҷониба ва афзун гардондани самараи истеҳсолотро талаб менамояд. Дар мӯҳлати кӯтоҳи таърихӣ — дар се панҷсола қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ бояд ба зинаи сифатан нав расонда шаванд, ки ин имкон медиҳад прогресси илму техника ба куллӣ тезонда, дар самтҳои стратегии тараққии иқтисодиёт пешрафти босуръат таъмин намуда, чунин потенциали истеҳсолӣ ба вуҷуд оварда шавад, ки он аз ҷиҳати миқьёс ба потенциали дар тамоми солҳои пешина андӯхташуда баробар аст.

Тамоми дигаргуниҳо пеш аз ҳама дар асоси тезондани прогресси илму техника ба амал оварда хоҳанд шуд. «Ба хизмати сохтмони коммунистӣ гузоштани комьёбиҳои илми пешқадам, техникаи мукаммалтарину тавоно, қувваи рӯзафзуни меҳнати эҷодии коллективона,— навишта шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС,— вазифаи таърихии социализм аст».

Мамлакати мо дорои потенциали азими истеҳсолӣ ва хоҷагӣ мебошад. Арзиши фондҳои асосии истеҳсолии мамлакат аллакай ба 1,6 триллион сӯм расидааст. Дар давоми чоруним даҳсола потенциали хоҷагии мамлакатамон назар ба арафаи Ҷанги Бузурги Ватанӣ бист баробар афзуд.

Аз худи моҳияти стратегияи иқтисодӣ зарурати ба амал баровардани реконструкцияи нави техникии хоҷагии халқ, зуд нав кардани аппарати истеҳсолӣ дар асоси техникаи пешқадам, васеъ ҷорӣ намудани процессҳои бештар прогрессивии технологӣ ва истеҳсолоти зуд навшаванда бармеояд. Онҳо имкон медиҳанд, ки ба истеҳсоли маҳсулоти нав тезтар шурӯъ карда, самараи бештари иқтисодӣ ва социалӣ ба даст оварда, механиконии комплексӣ дар ҳамаи соҳаҳои истеҳсолӣ ва ғайриистеҳсолӣ ба анҷом расонда, дар кори автоматонии истеҳсолот ва гузаштан ба цеху корхонаҳои автоматӣ, системаҳои идоракунӣ ва лоиҳакашии автоматонида қадами калон ба пеш гузошта шавад. Дар миқьёси васеъ корҳои электриконӣ, химиконӣ, роботизация ва компьютеризацияи истеҳсолот вусъат дода, биотехнология татбиқ карда хоҳад шуд.

В. И. Ленин чунин мешуморид, ки торафт зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат проблемаи асосии сиёсати иқтисодии партия мебошад. Вай роли бузурги ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятиро дар сохтмони ҷамъияти коммунистӣ дар мамлакатамон қайд намуда, дар мақолаи худ «Ташаббуси бузург» навишта буд: «Ҳосилнокии меҳнат, дар ниҳояти кор, барои ғалабаи сохти нави ҷамъиятӣ шарти аз ҳама муҳимтар ва аз ҳама асоситар мебошад... Капитализм дар натиҷаи он мумкин аст қатъиян мағлуб карда шавад ва қатъиян мағлуб карда хоҳад шуд, ки социализм ҳосилнокии нави хеле баландтари меҳнатро ба вуҷуд меоварад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 456).

Дар Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии мамлакат то соли 2000-ум 2,3—2,5 баробар зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат пешбинӣ шудааст. Ин на фақат потенциали иқтисодии мамлакатро дуюним баробар зиёд мекунад, балки онро дар асоси техника ва технологияи ҳозира ба куллӣ нав карда, хоҷагии халқро дар ҷаҳон ба сафҳои пеш мебарорад. Таҷрибаи бисьёрсолаи мамлакатамон аз он хусус шаҳодат медиҳад, ки ин вазифа комилан реалӣ мебошад. Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ дар СССР тақрибан 60 баробар афзуд. Суръати афзоиши солонаи ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ ба ҳисоби миёна дар СССР назар ба ШМА хеле баландтар аст. Масалан, дар солҳои 1951—1984 ин суръат дар Иттифоқи Советӣ 6 фоиз, дар ШМА бошад, 2,1 фоизро ташкил намуд. Дар чунин соҳаи муҳим, монанди саноат, таносуби ин нишондиҳандаҳо низ ба нафъи мамлакати мо буд: дар СССР 5,4 фоиз, дар ШМА 2,9 фоиз.

Чунон ки Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 пешбинӣ менамоянд, афзоиши даромади миллӣ (он қариб 2 баробар зиёд карда мешавад) ва афзоиши маҳсулоти тамоми соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ пурра аз ҳисоби зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат таъмин карда хоҳад шуд.

Партия ба такомулоти **ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда, ки** онҳо бояд сарфаи меҳнати ҷамъиятӣ, тараққии комплексӣ ва пурсамараи ҳар як ноҳияи мамлакатро таъмин намоянд, диққати доимӣ медиҳад.

Дар асоси амиқ шудани тақсимоти ҷамъиятии меҳнат хоҷагии халқи ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ минбаъд ҳам тараққӣ карда, саҳми онҳо дар қонеъ гардондани талаботи тамоми мамлакат меафзояд. Структураи территориявии истеҳсолоти ҷамъиятӣ такмил дода, вобастагии оқилонаи тараққиёти иқтисодӣ ва социалии ҳар як республикаи иттифоқӣ ва районии иқтисодӣ таъмин карда, амали якҷояи онҳо дар комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат беҳтар намуда, дар ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда пешравии минбаъда ба амал оварда хоҳад шуд.

Дар РСС Тоҷикистон дар сурати тараққиёти босуръати электроэнергетика, саноати химия, сабук, хӯрокворӣ, мошинсозӣ 23—26 фоиз зиёд кардани истеҳсоли маҳсулоти саноат ва таъмин намудани тараққиёти минбаъдаи комплекси территориявию истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон, алалхусус, ба кор андохтани аввалин агрегатҳои ГЭС-и Роғун, давом додани сохтмони заводи электрохимиявии Ёвон ва ба итмом расондани сохтмони заводи алюминӣ, вусъат додани сохтмони комбинати маъдани тилло ва заводи аккумуляторҳои Кӯлоб, сохтмони фабрикаҳои ресандагию бофандагии Қонибодом, Кӯлоб ва Файзобод, ГЭС-и Помир ва роҳи оҳани Қӯрғонтеппа—Кӯлоб пешбинӣ шудааст.

М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII КПСС қайд намуд: «Механизми хоҷагидориро комилан аз нав насохта, системаи томи самарабахшу зудбадали идоракуниро, ки барои пурратар истифода бурдани имкониятҳои социализм шароит муҳайё мекунад, барпо накарда, вазифаҳои нави соҳаи иқтисодиётро иҷро намудан имконнопазир аст».

КПСС дар кори такмил додани роҳбарӣ ба иқтисодиёти мамлакат минбаъд ҳам роҳи инкишоф додани **ташаббуси эҷодии меҳнаткашон ва ба процесси идоракунии истеҳсолот торафт бештар ҷалб намудани онҳо**, роҳи баланд бардоштани роли коллективҳои меҳнатӣ дар тартиб додани планҳо ва қабули қарорҳои хоҷагӣ, иҷрои тадбирҳои тараққиёти социалию иқтисодии корхонаҳо ва истифодаи захираҳои дохилии истеҳсолотро пеш мегирад.

Яке аз вазифаҳои муҳимтарине, ки Партияи Коммунистӣ дар кори тезондани тараққии иқтисодиёти мамлакат, вусъат додани фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятию сиёсии омма, ташаккули одами нав ва ҷой-

дор гардондани тарзи социалистии ҳаёт дар назди худ мегузорад, сиёсати социалӣ мебошад.

Дар таҳрири нави Программаи партия меъёрҳои принципи адолати социалӣ махсус нишон дода шудааст, ки он қатъиян мувофиқи дараҷаи таъминшудаи тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда ва афзоиши даромади миллӣ ба амал бароварда мешавад. Пурзӯр намудани роли сиёсати социалиро бевосита мақсади олии бунъёдкории коммунистӣ, чунон ки В. И. Ленин навишта буд, ноил шудан ба «некӯаҳволии **комил** ва тараққии озодонаи **ҳаматарафаи тамоми** аъзоёни ҷамъият» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 6, саҳ. 42) талаб менамояд.

Партияи ленинӣ мақсади олии тезондани тараққиёти социалию иқтисодиро аз он иборат медонад, ки ҳаёти аз ҷиҳати моддию маънавӣ ғанӣ ва аз ҷиҳати социалӣ динамикии одамони советӣ таъмин карда шавад. Дар Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии мамлакат дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 навишта шудааст: **баландшавии минбаъдаи некӯаҳволии халқ, торафт пурратар қонеъ гардидани талаботи рӯзафзуни моддӣ ва маънавии одамони советӣ таъмин карда шавад.**

Ҳанӯз дар понздаҳсолаи наздик ду баробар зиёд кардани ҳаҷми ресурсҳое, ки барои қонеъ гардондани талаботи халқ равона карда мешавад, пешбинӣ гардидааст. Самтҳои асосии кори партия дар соҳаи социалӣ тамоми тарафҳои ҳаёти инсон — аз шароити меҳнат, саломатӣ ва истироҳати вай сар карда то муносибатҳои социалӣ ва миллиро дар бар мегиранд.

Партия барои минбаъда баланд бардоштани дараҷаи истеъмолот ва такмил додани структураи он, бо маҳсулоти озуқавӣ ва молҳои ғайриозуқавӣ беҳтар таъмин кардани аҳолӣ ба амал баровардани тадбирҳои калонро пешбинӣ менамояд. Ҳаҷми обороти молҳои савдои чакана дар панҷсола 18—22 фоиз меафзояд. Музди меҳнати ҳармоҳаи коргарон ва хизматчиён ба ҳисоби миёна 13—15 фоиз зиёд шуда, 215—220 сӯмро ташкил хоҳад кард.

Дар системаи муносибатҳои ҷамъиятии социалистӣ тағйироти структураи социалию синфии ҷамъият ҷои асосиро ишғол менамояд. Дар ҳудуди фазаи якуми формацияи коммунистӣ, қайд карда мешавад дар таҳрири нави Программаи КПСС, бояд «асосан барпо кардани структураи бесинфи ҷамъият, барҳам додани фарқи куллии социалию иқтисодӣ ва маданию маишии байни шаҳр ва деҳот; дар фаъолияти истеҳсолӣ торафт зичтар ба ҳам пайвастани меҳнати ҷисмонӣ ва фикрӣ; чун умумияти социалӣ ва интернационалӣ минбаъд ҳам муттаҳид намудани халқи советӣ...» ба амал бароварда шавад. Дар айни ҳол нишон дода мешавад, ки **ба ҳам наздикшавии синфи коргар, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенция, ташаккули структураи бесинфи ҷамъият ва дар ин процесс роли ҳалкунанда доштани синфи коргар** қонунияти муҳими инкишофи муносибатҳои социалӣ дар марҳалаи ҳозира мебошад.

Ба ҳам наздикшавии ин қувваҳои социалӣ, мустаҳкам гардидани иттифоқи байни онҳо, инчунин иттифоқи байни миллатҳо ва халқиятҳои мамлакат боиси ташаккули умумияти нави таърихии одамон — халқи советӣ, торафт мустаҳкам шудани ягонагии социалию сиёсии он гардид.

Мубориэаи Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ барои дар ҳаёт татбиқ намудани сиёсати миллии ленинӣ таҷассуми амалии идеалҳои социализм, интернационализми пролетарӣ дар мамлакатамон мебошад. «Партия ҳаминро ба асос мегирад, ки,— қайд шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС,— собитқадамона ба амал баровардани сиёсати миллии ленинӣ, ҳамаҷониба мустаҳкам намудани дӯстии халқҳо қисми таркибии такмили социализм, роҳи дар амалияи ҷамъ-

иятӣ санҷидашудаи нашъунамои минбаъдаи Ватани сермиллати социалистии мо мебошад».

Дар таҳрири нави Программаи партия натиҷаҳои роҳи тайшуда дар бобати ба амал баровардани сиёсати миллии ленинии КПСС дар мамлакатамон ҷамъбаст намуда, қайд карда мешавад, ки **масъалаи миллӣ, ки аз замони гузашта боқӣ монда буд, дар Иттифоқи Советӣ бомуваффақият ҳал карда шуд.** Дар асоси принципҳои ленинии ихтиёрӣ, баробарӣ, ҳамкории бародарона нашъунамои минбаъдаи миллатҳо, бемайлон ба ҳам наздикшавии онҳо ба вуқӯъ меояд. Дар натиҷаи ба ҳам наздикшавии давлатдории иттифоқӣ ва миллӣ, пурзӯр гардидани интеграцияи хоҷагӣ, пурра ба ҳам баробар шудани дараҷаи тараққии иқтисодиёти миллатҳо, афзудани якхелагии социалии онҳо, инчунин дар натиҷаи мустаҳкам шудани шуури интернационалистии гражданинҳои советӣ, барҳам додани ҳар гуна зуҳуроти маҳдудияти миллӣ, чунон ки ба назар мерасад, дар вақти гузариш ба коммунизм ягонагии пурраи миллатҳо ташаккул меёбад.

КПСС ҳаминро ба асос мегирад, ки дар давлати сермиллати социалистии мо дар процесси меҳнат ва зиндагии якҷояи бештар аз сад миллату халқият қонунан вазифаҳои нави такмил додани муносибатҳои миллӣ ба миён меоянд. Партия чунин вазифаҳои муҳими соҳаи масъалаи миллӣ, монанди ҳарҷониба мустаҳкам кардан ва инкишоф додани Давлати сермиллати Советӣ, муборизаи собитқадамонаи зидди ҳар гуна зуҳуроти маҳалчигӣ ва маҳдудияти миллиро иҷро мекард ва иҷро хоҳад кард. Дар айни ҳол вай дар бораи минбаъд ҳам баланд бардоштани роли республикаҳои иттифоқӣ, вилоятҳо ва округҳои автономӣ дар иҷрои вазифаҳои умумихалқӣ мунтазам ғамхорӣ менамояд.

КПСС ба инкишофи маданияти ягонаи мазмунан социалистӣ, шаклан гуногуни миллӣ, рӯҳан интернационалистии халқи советӣ дар асоси комьёбиҳои беҳтарин ва анъанаҳои хоси прогрессивии халқҳои СССР диққати доимӣ медиҳад. Инкишофи озодонаи забони модарӣ ва истифодаи баробарҳуқуқонаи он аз тарафи ҳамаи гражданинҳои СССР минбаъд ҳам таъмин карда мешавад. Дар баробари ин забони русӣ чун забони муносибатҳои байнимиллӣ, ки роҳи баҳра бурданро аз комьёбиҳои илму техника, маданияти ватанӣ ва ҷаҳонӣ кушодааст, минбаъд ҳам васеъ паҳн мегардад.

Дар таҳрири нави Программаи КПСС инчунин вазифаҳои такмил ва инкишоф додани системаи сиёсии ҷамъияти советӣ, демократияи советӣ, торафт пурратар ба амал баровардани худидоракунии социалистии халқи советӣ муайян карда шудаанд.

КПСС қуввай пешбаранда, ядрои системаи сиёсии ҷамъияти мо мебошад. Тахти роҳбарии партия ҳамаи дигар звеноҳои ин система амал мекунанд. Программаи такомулоти системаи сиёсии ҷамъияти социалистӣ инчунин такмил ва инкишоф додани Давлати Советӣ, фаъолияти Советҳои депутатҳои халқӣ, органҳои назорати халқӣ, баланд бардоштани роли ташкилотҳои ҷамъиятӣ — иттифоқҳои касаба, комсомол, кооперация, иттифоқҳои эҷодӣ, ташкилотҳои худфаъолияти ҷамъиятии илмӣ, илмию техникӣ, маданию маърифатӣ, спортӣ, мудофиавӣ ва ғайраро дар бар мегирад.

КПСС чунин мешуморад, ки бо тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ дастурҳои программавии соҳаи кори идеологӣ ҳам зич алоқаманд мебошанд. Партия **ташаккул додани шахсияти мутаносибан инкишофёфта, дар корҳои ҷамъият фаъолро, ки сарватҳои маънавӣ, покизаахлоқӣ ва камолоти ҷисмониро дар худ таҷассум кардааст,** дар соҳаи ҳаёти маънавӣ вазифаи асосии худ мешуморад. Иҷрои ин вазифа танҳо дар сурати дар меҳнати бунёдкорона баҳри беҳбудии халқ, дар ҳаёти ҷамъиятӣ, дар амалӣ гардондани вазифаҳои сохтмони социалию иқтисодӣ ва маданӣ фаъолона иштирок кардани ҳамаи одамони советӣ имконпазир аст.

Дар таҳрири нави Программаи КПСС вазифаҳои партия дар соҳаи ташаккул додани ҷаҳонбинии илмӣ, ки асоси онро марксизм-ленинизм ҳамчун системаи том ва мавзуни ақидаҳои философӣ, иқтисодӣ ва социалию сиёсӣ ташкил менамояд, ифода ёфтаанд. Тарбияи меҳнатӣ, пойдор гардондани ахлоқи коммунистӣ, тарбияи ватандӯстӣ, интернационалӣ ва атеистӣ, муборизаи зидди зуҳуроти идеологияи ва ахлоқи бегона, зидди тамоми зуҳуроти манфие, ки ҳам бо урфу одатҳои зараровари замони гузашта дар шуур ва рафтори одамон, ҳам бо камбудиҳои кори амалӣ дар соҳаҳои гуногуни ҳаёти ҷамъиятӣ алоқамананд, дар маркази диққати партия қарор гирифта буданд ва қарор гирифтаанд.

Такомулоти минбаъдаи соҳаи социалию иқтисодӣ ва кори идеологии партия танҳо дар сурате имконпазир аст, ки ҳамаи аъзоёни ҷамъият дорои шуур ва маданияти баланд, маҳорати мукаммали касбӣ бошанд, дар бораи афзун гардидани потенциали моддӣ ва маънавии ҷамъияти советӣ мунтазам ғамхорӣ зоҳир намоянд.

Чунон ки дар Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС қайд карда шуда буд, кори идеологӣ аз рӯи мазмун ва шаклаш бояд ба мақсадҳои асосии стратегияи иқтисодӣ ва социалии партия, вазифаҳои муборизаи тезутундшудаи идеявӣ дар арсаи байналхалқӣ дар шароити ҳозира мувофиқ бошад. «Ҷиҳати муҳимтарине, ки имрӯз бояд тамоми қувваи таъсири партиявӣ ба он ҷалб карда шавад,— қайд кард М. С. Горбачёв дар съезди XXVII КПСС,— ин аз тарафи ҳар кас дарк намудани аҳамияти давраи ҳозира ва характери дигаргунсозии қатъии он мебошад. Агар нақшаҳои мо ба дили мардум роҳ наёбанд, агар мо фаъолияти меҳнатию ҷамъиятии омма ва ғайрату ташаббуси онро ривоҷ дода натавонем, ҳама гуна нақшаҳои мо муаллақ мемонанд».

Нақшаҳои такомулоти ҷамъияти социалистӣ, ки КПСС кор карда баромадааст, бузурганд. Таҳрири нави Программаи КПСС, тағйирот дар Устави партия, Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии мамлакат дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 ҳуҷҷатҳои дорои аҳамияти бузурги илмӣ-назариявӣ, сиёсӣ ва байналхалқӣ буда, барои амалиёти дарозмӯҳлат пешбинӣ шудаанд. Дар Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии мамлакат то соли 2000 супоришҳои конкретӣ барои амалӣ гардондани мақсадҳои Партияи Коммунистӣ муайян карда шудаанд. Дар мамлакати мо барои иҷро кардани ин вазифаҳо ҳамаи шароитҳои дохилӣ мавҷуданд. Барои такомулоти ҷамъияти социалистӣ ва пеш рафтани он ба сӯи коммунизм сиёсати хирадмандона ва дурандешонаи байналхалқии КПСС, сиёсати сулҳҷӯёна, васеъ ва амиқ гардондани ҳамкории СССР бо мамлакатҳои бародарии социалистӣ, инкишоф додани муносибатҳои баробарҳуқуқонаю дӯстона бо мамлакатҳои озодшуда, вусъат додани муносибатҳо бо давлатҳои капиталистӣ дар асоси ҳамзистии осоишта, ҳамкории амалӣ ва ба ҳамдигар фоидабахш роли муҳим мебозанд.

Нақшаҳои мо бузург, вале реалӣ мебошанд. Таҳти роҳбарии Партияи Коммунистӣ ҳар як коммунист, ҳар як коргар ва деҳқон, ҳар як инженер ва олим, ҳар як коллективи меҳнатӣ бо ҳисси масъулияти баланд дар назди Ватан тамоми корҳоро ба ҷо меоварад, то ки нақшаҳои партия бомуваффақият, пурраю барзиёд иҷро шаванд ва Мамлакати Советҳо боз ҳам ғаниву муқтадир шавад, кори сулҳи рӯи Замин пойдор гардад ва ғалаба кунад.

# СЪЕЗДИ XXVII КПСС: ИНКИШОФИ СИСТЕМАИ СИЁСИИ ҶАМЪИЯТИ СОВЕТӢ

*С. ҲАСАНОВ,*
*номзади илми ҳуқуқшиносӣ*

Съезди XXVII КПСС, ки дар ҳаёти мамлакати мо воқеаи ҳақиқатан даврон гардид, ба саволҳои муҳимтарини тараққиёти минбаъдаи ҷамъиятамон ҷавоби равшан дод. «Съезд,— қайд намуд М. С. Горбачёв дар вохӯрӣ бо роҳбарони воситаҳои ахбори оммавӣ ва пропаганда,— ба саволҳое ҷавоб дод, ки онҳоро худи ҳаёт ба миён гузошт, вай партия ва халқро дар марҳалаи нави дигаргунии қатъии тараққиёти ҷамъияти советӣ бо ҳуҷҷатҳои программавӣ, стратегияи тезонидани тараққиёт мусаллаҳ кард».

Маърӯзаи сиёсии КМ, таҳрири нави Программаи партия, тағиирот ба Устави КПСС, Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 ҳуҷҷатҳои дорои аҳамияти бузурги назариявӣ ва сиёсӣ мебошанд. Дар онҳо сухан аз мақсадҳои программавии мо, аз масъалаҳои муҳимтарини роҳи генералии партия, стратегияи иқтисодии он, шаклу усулҳои кори байни омма дар давраи ҳозираи бағоят мураккабу масъулиятнок меравад, ки он аз бисьёр ҷиҳат — ҳам аз ҷиҳати вазъияти дохилӣ ва ҳам аз ҷиҳати вазъияти байналхалқӣ характери дигаргунии қатъиро дорад. Дар материалҳо ва ҳуҷҷатҳои съезди XXVII партия масъалаҳои минбаъд ҳам инкишоф додани системаи сиёсии ҷамъияти мо, такомулоти ҳаматарафа ва амиқ гардондани асосҳои демократии ҳаёти социалистӣ мақоми махсус доранд. Алалхусус, ба таҳрири нави Программаи КПСС «Инкишофи системаи сиёсии ҷамъияти советӣ» ном фасли махсус дохил карда шудааст.

Съезди XXVII КПСС ба проблемаҳои тараққӣ додан ва пойдор гардондани Давлати Советӣ, чун звенои муҳимтарини системаи сиёсии ҷамъияти советӣ, диққати калон дод. «Масъалаи асосии сиёсати партия,— гуфта шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС,— **тараққӣ додан ва мустаҳкам намудани Давлати Советии социалистӣ,** торафт пурратар ошкор кардани характери демократӣ ва умумихалқии вай, роли эҷодӣ ва бунъёдкоронаи он мебошад».

Бояд қайд кард, ки зери мустаҳкам кардани Давлати Советии умумихалқӣ, албатта, пурзӯр намудани ҳокимияти онро бар ҷамъият фаҳмидан лозим нест. Баръакс дар шароите, ки вазифаҳои бузурги барпо намудани ҷамъияти бесинфи коммунистӣ иҷро карда мешаванд, манбаи асосии пойдории давлат ба ҷамъият наздик шудани он ва афзудани дастгирии оммаи васеи халқ мебошад. «Аз рӯи тасаввуроти мо,— гуфта буд В. И. Ленин,— қувваи давлат дар он аст, ки омма бошуур бошад. Давлат он вақт пурқувват мешавад, ки омма аз ҳама чиз хабардор бошад, дар бораи ҳама чиз андеша карда тавонад ва ба ҳар кор бошуурона шурӯъ намояд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 26, саҳ. 258).

Дар ҳуҷҷатҳои партияи мо чунин фикр баён карда шудааст, ки давлати умумихалқӣ ин давлатест, ки ба худидоракунии ҷамъияти коммунистӣ сабзида мерасад. Ин нуктаи программавии партия дар муқаддимаи Конституцияи СССР басо равшан ифода ёфтааст: «Мақ-

сади олии Давлати Советӣ барпо кардани ҷамъияти бесинфи коммунистӣ мебошад, ки дар он худидоракунии ҷамъиятии коммунистӣ инкишоф меёбад». Дар рафти процесси мазкур Давлати Советӣ сифатҳои худро ҳамчун давлат ба маънои аслиаш тадриҷан гум карда, сифатҳои нимдавлат инкишоф меёбанд. Маҳз ҳамин сифати Давлати Советӣ такмили демократияи советӣ, торафт пурратар ба амал баровардани худидоракунии социалистӣ дар асоси иштироки ҳаррӯза ва фаъолонаи меҳнаткашон, коллективҳои онҳо дар ҳалли масъалаҳои ҳаёти давлатӣ ва ҷамъиятӣ мебошад.

Ин чунин маъно дорад, ки идоракунӣ на фақат ба манфиати меҳнаткашон ба амал бароварда шавад, балки қадам ба қадам ба кори бевоситаи худи меҳнаткашон мубаддал гардад. «Сохти социалистӣ,— қайд карда шудааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия,— фақат дар ҳамон сурат бомуваффақият тараққӣ мекунад, ки худи халқ корҳояшро ба таври реалӣ идора намояд, миллионҳо одамон дар ҳаёти сиёсӣ иштирок кунанд. Ин аст ба тарзи ленинӣ фаҳмидани худидоракунии меҳнаткашон, ки вай моҳияти Ҳокимияти Советиро ифода мекунад». М. С. Горбачёв тамоили инкишофи худидоракунии социалистии халқро дар шароити ҳозира тавсиф намуда, қайд кард, ки «асосҳои худидоракунӣ на ин ки берун аз давлатдории мо, балки дар дохили он инкишоф ёфта, ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти давлатӣ ва ҷамъиятӣ торафт чуқуртар реша медавонанд, мазмуни централизми демократиро ғанӣ мегардонанд, табиати социалистии онро мустаҳкам менамоянд».

Давлати Советӣ дар тамоми фаъолияти худ ба ягонагии мустаҳкамшавандаи синфи коргар, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенцияи халқӣ, ба дӯстии бародарона ва ҳамкории ҳамаҷонибаи тамоми миллату халқиятҳои мамлакат такья мекунад, ки вай иродаи онҳоро ифода менамояд. Манбаи пойдорӣ, демократизм, интернационализм ва инсондӯстии Давлати Советӣ, гарави ғалабаҳои нави вай дар барпо кардани ҷамъияти боадолат — коммунизм ва типи нави муносибатҳои байналхалқӣ дар арсаи ҷаҳон дар ҳамин асоси муҳимтарини сиёсӣ мебошад.

Роҳи муҳимтарини инкишофи минбаъдаи системаи сиёсии ҷамъияти советӣ дар марҳалаи ҳозира баланд бардоштани роли органҳои интихобшавандаи ҳокимият аст. Моҳияти масъала иборат аз он аст, ки органҳои намояндагии халқ ба фаъолони сершумор ва баландшавии маданияти сиёсии аҳолӣ, ба мунтазам беҳтар шудани сифати ҳайати худ такья карда, дар ҳар давраи тараққиёти ҷамъият вазифаи худро пурсамартар иҷро мекунанд. Бинобар ин партияи мо дар бораи беҳтар шудани фаъолияти Советҳои депутатҳои халқӣ — асоси сиёсии СССР, звенои асосии худидоракунии социалистии халқ мунтазам ғамхорӣ менамояд. Дар марҳалаи ҳозира ба такмили шаклҳои намояндагии халқ, инкишофи принципҳои демократии системаи интихоботи советӣ, таъмини муҳокимаи озоду ҳамаҷонибаи сифатҳои шахсӣ ва кории номзадҳо ба депутатӣ низ диққати махсус дода мешавад, то ки ба Советҳо намояндагони лоиқу эътиборноки синфи коргар, деҳқонони колхозӣ, интеллигенцияи халқӣ, намояндагони ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакатамон интихоб гарданд. Дар таҳрири нави Программаи КПСС навишта шудааст: «Дар фаъолияти ҳар Совет бояд принципҳои демократии кор: муҳокима ва ҳалли коллективона, озодона ва амалии масъалаҳо; ошкорбаёнӣ; танқид ва худтанқидкунӣ; ҳисоботдиҳии мунтазам ва масъулияти депутатҳо, ҳатто бекор кардани ваколати онҳое, ки ба эътимоди интихобкунандагон сазовор нашудаанд; назорати кори органҳои иҷроия ва органҳои дигар; ба идоракунии корҳои давлат ҳамаҷониба ҷалб кардани гражданинҳо пурратар ҷорӣ карда шаванд».

Талабҳои партияи мо нисбат ба органҳои олии ҳокимияти СССР

ва республикаҳои иттифоқӣ чунин хоҳанд буд, ки онҳо қонунгузориро собитқадамона такмил дода, проблемаҳои муҳимтарини сиёсати дохилӣ ва беруниро, ки ба онҳо дахл доранд, самаранок ҳал намоянд, ба Советҳои депутатҳои халқӣ фаъолона роҳбарӣ кунанд, кори органҳои ба худашон тобеъро тафтиш намоянд.

Дар хусуси баланд бардоштани роли органҳои маҳаллии ҳокимият бошад, пас самти перспективанок зиёд кардани имкониятҳои онҳо дар мутобиқати фаъолияти муассисаю корхонаҳои гуногуни тобеи республикавӣ ва иттифоқӣ пеш аз ҳама оид ба масъалаҳои маблағгузорӣ ва сохтмони манзил, ободонии шаҳру деҳот, муҳофизати табиат ва ёдгориҳои таърихӣ, ташкили истироҳати одамон, инчунин оид ба проблемаҳои дорои характери истеҳсолӣ ба шумор меравад. Дар шароити ҳозира партияи мо қатъиян роҳи вусъат додани мустақилият ва фаъолияти органҳои маҳаллии ҳокимиятро пеш гирифтааст. М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии КМ қайд кард, ки «ҳоло дар КМ КПСС, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони СССР дар ин бобат таклифҳо тайёр карда истодаанд. Моҳияти онҳо аз ин иборат аст, ки ҳар қадом Совет ба ҳамаи он чи ки барои қонеъ гардонидани талаботу эҳтиёҷоти ҳаррӯзаи одамон, барои истифодаи маблағҳои ҷудошуда, имконияту захираҳои маҳаллӣ, барои мутобиқат ва назорати кори ҳамаи ташкилотҳо дар соҳаи адои хизмати аҳолӣ дахл доранд, ҳӯҷаини мутлақ ва масъул бошанд. Аз ин рӯ, масъалаи муносибати байни Советҳою корхонаҳои ба ташкилотҳои боло тобеъро, ки дар ҳудуди онҳо воқеъ мебошанд, муфассал дида баромадан, манфиатдории органҳои маҳаллии ҳокимиятро ба натиҷаҳои корашон зиёд кардан лозим аст».

Дар Маърӯзаи сиёсӣ ва таҳрири нави Программаи КПСС зарурати минбаъд ҳам баланд бардоштани роли Советҳои маҳаллӣ дар шароити такомулоти ҷамъияти социалистӣ бо қувваи нав таъкид карда шуд. Аз ҷумла, дар Программаи партия навишта шудааст, ки «роль ва масъулияти Советҳои маҳаллӣ дар таъмини тараққиёти комплексии иқтисодӣ ва социалии ноҳияҳо, дар иҷрои мустақилонаи вазифаҳои дорои аҳамияти маҳаллӣ, дар мутобиққунӣ ва назорат ба фаъолияти ташкилотҳое, ки дар территорияи онҳо воқеанд, минбаъд ҳам меафзояд». Функцияҳои назораткунии онҳо нисбат ба органҳои идоракунӣ зиёд шуда, алоқаи Советҳо ва депутатҳои онҳо бо оммаи халқ мустаҳкам мегардад. Шумора ва аҳамияти фаъолияти комиссияҳои доимии Советҳо хеле меафзояд. Ин кор барои ҳамин ҳам ба ҷо оварда мешавад, ки органҳои иҷроия тавсияҳои комиссияҳо, таклифу эродҳои депутатҳоро бо диққат омӯзанд ва ба ҳисоб гиранд.

Такмили фаъолияти Советҳои депутатҳои халқӣ, ки ба онҳо мувофиқи моддаи 2 Конституцияи СССР ҳамаи дигар органҳои давлатӣ тобеанд, маънои такмил додани кори тамоми аппарати давлатии советӣ, ҳамаи органҳои идоракунӣ ва демократикунонии онҳоро дорад. Ҳамаҷониба инкишоф додани асосҳои ҷамъиятӣ дар фаъолияти тамоми органҳои давлатӣ маҳз ба ҳамин мақсад хизмат мекунад ва бинобар ин дар таҳрири нави Программаи партияи мо гуфта мешавад, ки аппарати советӣ ба халқ хизмат мекунад ва ба халқ ҳисобот медиҳад.

Самти дигари инкишофи системаи сиёсӣ зиёд кардани имконият ва вусъат додани фаъолияти ташкилотҳои ҷамъиятӣ мебошад. Роль ва таъиноти онҳо дар ҳаёти ҷамъият дар материалҳои съезди XXVII КПСС басо равшан баён карда шудааст. «Замон талаб мекунад, ки,— қайд намуд М. С. Горбачёв,— ба кори идора кардани мамлакат **ташкилотҳои ҷамъиятӣ** торафт фаъолонатар ҷалб карда шаванд». Ташкилотҳои оммавии ҷамъиятӣ, ки қисми таркибии системаи сиёсии ҷамъияти советӣ мебошанд, мувофиқи вазифаҳои уставии худ дар идоракунии корҳои давлат ва ҷамъият, дар ҳалли масъалаҳои сиёсӣ, хоҷагӣ ва социалию маданӣ иштирок менамоянд.

КПСС дар бораи ташкилотҳои ҷамъиятӣ ғамхории доимӣ зоҳир намуда, барои инкишофи онҳо шароити мусоид муҳайё мекунад. Бо ташаббуси партия дар вактҳои охир тадбирҳои муҳим, аз он ҷумла тадбирҳои қонунгузорие муайян карда шудаанд, ки онҳо ҳуқуқҳои ташкилотҳои ҷамъиятиро зиёд намуда, обрӯю эътиборашонро дар ҳаёти мамлакат баланд мебардоранд. Роли ташкилотҳои ҷамъиятӣ дар тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат дар асоси прогресси илму техника, инчунин дар иҷрои вазифаҳои дигари ба миён гузоштаи съезди XXVII КПСС калон аст.

Ташкилотҳои ҷамъиятӣ дар СССР барои иҷрои функцияҳои худ дорои маҷмӯи воситаҳои ҳуқуқӣ ва ташкилӣ мебошанд. Бояд қайд намуд, ки зиёда аз 20 моддаи Конституцияи СССР ба фаъолияти ташкилотҳои ҷамъиятӣ бахшида шудааст. Бисьёр воситаҳои ташкилию ҳуқуқии иштироки ташкилотҳои ҷамъиятиро қонунҳо, нормативҳои дигари ҳукуматӣ муайян мекунанд.

Ташкилоти аз ҳама оммавӣ ва сернамоянда дар мамлакати мо иттифоқҳои касаба мебошанд. Онҳо яке аз звеноҳои муҳимтарини системаи сиёсии социализм буда, мактаби идоракунӣ, мактаби хоҷагидорӣ, мактаби коммунизм ба шумор меравaнд. Баъди он ки иттифоқҳои касаба дар колхозҳо ҳам барпо карда шуданд, онҳо қариб ҳамаи меҳнаткашонро фаро гирифтанд. Ташкилотҳои ибтидоии иттифоқҳои касаба дар ҳамаи заводу сохтмонҳо, дар ҳар як совхозу колхоз, институти тадқиқоти илмӣ ва донишкадаи олӣ, дар дигар ташкилотҳо мавҷуданд. Адади ташкилотҳои касабавӣ торафт афзуда, тараққии иқтисодиёти советӣ, прогресси илму техникаро дар мамлакатамон инъикос менамоянд.

Ба иттифоқҳои касаба ҳуқуқҳои калон дода шудаанд, ки онҳо имкон медиҳанд муносибатҳои меҳнатиро назорат кунанд, манфиатҳои қонунии меҳнаткашонро аз ҳар гуна таърифоти бюрократӣ ҳимоя намоянд. Дар марҳалаи ҳозира фаъолияти иттифоқҳои касаба дар бобати ҳимоя ва таъмин кардани манфиатҳои меҳнаткашон низ ғанӣ мегардад. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия қайд карда шудааст, ки «барои иттифоқҳои касаба сиёсати социалӣ, манфиатҳои меҳнаткашон бояд ҳамеша дар мадди назар бошанд». Аҳамияти иттифоқҳои касаба дар афзун гардондани сарвати халқ, беҳтар намудани шароити меҳнат, зиндагӣ ва истироҳати меҳнаткашон баланд шудааст. Онҳо мунтазам бо тарбияи коммунистии омма, ба идоракунии корҳои истеҳсолот ва ҷамъият ҷалб кардани меҳнаткашон машғул шуда, интизоми бошууронаи меҳнатро мустаҳкам мекунанд. «Вазифаи ташкилотҳои касабавӣ аз он иборат аст, ки дар инкишофи худидоракунии социалистии халқ, дар масъалаҳои асосии сохтмони давлатӣ, хоҷагӣ ва маданӣ фаъолонатар иштирок кунанд, бо Советҳо ва дигар ташкилотҳои меҳнаткашон бештар алоқамандона амал карда, дараҷаи мусобиқаи социалистӣ, пропаганда ва ҷорӣ намудани таҷрибаи пешқадамро баланд бардоранд, шаклҳои ҷамъиятии назоратро ба риояи принципҳои адолати социалӣ инкишоф диҳанд, ба иҷрои ваколати коллективҳои меҳнатӣ мусоидат кунанд».

Шакли дигари муҳими иттиҳоди ихтиёронаи меҳнаткашон кооперация мебошад. Ба ташкилотҳои кооперативӣ колхозҳо, кооперативҳои матлубот, моҳипарварӣ ва сохтмони манзил, инчунин дигар ташкилотҳо тааллуқ доранд. Дар таҳрири нави Программаи КПСС навишта шудааст: «Партия ба такмили фаъолияти **кооперация** — колхозҳо ва кооперативҳои матлубот, хонасозӣ ва ташкилоту иттиҳодияҳои кооперативӣ мусоидат карда, онҳоро шакли муҳимми худидоракунии социалистӣ ва воситаи самарабахши тараққиёти хоҷагии халқ медонад».

Кооперацияи истеҳсолӣ дар деҳот хеле тараққӣ кардааст. Колхозҳо, ки на фақат ташкилотҳои хоҷагӣ, балки дар айни ҳол ташкилот-

ҳои ҷамъиятӣ мебошанд, масъалаҳои хоҷагӣ ва ҷамъиятиро дар асоси қонунҳои давлати социалистӣ мустақилона ҳал мекунанд. Дар Устави намунавии колхозҳо гуфта мешавад: «Колхоз ҳамчун шакли ҷамъиятии хоҷагии социалистӣ комилан мувофиқи вазифаҳои тараққиёти минбаъдаи қувваҳои истеҳсолкунандаи деҳот буда, дар асоси демократияи колхозӣ аз тарафи худи колхозчиён идора карда шудани истеҳсолотро таъмин менамояд, барои дуруст пайвастани манфиатҳои колхозчиён бо манфиатҳои ҷамъиятӣ, умумихалқӣ имконият медиҳад. Колхоз мактаби коммунизм барои деҳқонон мебошад». М. С. Горбачёв ин нуктаро инкишоф дода, дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди партия қайд кард: «Органҳои партиявию советӣ бояд ба кори беист амал кардани худидоракунии колхозӣ ва кооперативӣ назорат намоянд, ҳар гуна кӯшиши фишороварӣ ва маъмуриятчигиро пешгирӣ кунанд».

Дар съезди XXVII КПСС ба масъалаи роли комсомол дар системаи сиёсии ҷамъияти советӣ диққати махсус дода шуд. Дар таҳрири нави Программаи КПСС навишта шудааст: «Партия дар оянда ҳам роли комсомолро дар тарбияи ҷойгирони наврас, беҳтар намудани кори ташкилоти пионерӣ, дар иҷрои амалии вазифаҳои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат баланд мебардорад».

ВЛКСМ ҳамчун ташкилоти бисьёрмиллионнафараи ҷамъиятию сиёсӣ, ки дар сафҳои худ қисми пешқадами ҷавонони советиро муттаҳид менамояд, дар роҳи иҷрои вазифаи асосии худ — дар рӯҳи марксизм-ленинизм, дар асоси анъанаҳои қаҳрамононаи муборизаи революционӣ, дар мисоли корнамоиҳои ҷангии одамони советӣ ва меҳнати фидокоронаи коргарон, колхозчиён ва интеллигенция тарбия намудани ҷавонписарону духтарон, дар роҳи дар насли ҷавон парваридани муносибати синфӣ нисбат ба ҳодисаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ, ба камол расондани бинокорони боматонат, покахлоқ, маълумотнок ва меҳнатдӯсти коммунизм фаъолона кор мебарад.

**Коллективҳои меҳнатӣ,** ки на фақат **ячейкаҳои асосии ҷамъият,** балки ячейкаҳои ибтидоии демократияи бевосита мебошанд, дар системаи сиёсии ҷамъияти советӣ роли торафт калон мебозанд. Онҳо дар муҳокима ва ҳалли масъалаҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ, тартиб додани плани истеҳсолот ва тараққиёти социалӣ, тайёр кардану ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо, муҳокимаю ҳалли масъалаҳои идоракунии корхонаю муассисаҳо, беҳтар кардани шароити меҳнат ва маишат, истифодаи маблағҳои барои тараққиёти истеҳсолот, тадбирҳои социалию маданӣ, инчунин барои мукофот ҷудо кардашуда фаъолона иштирок менамоянд. Ғайр аз ин коллективҳои меҳнатӣ мусобиқаи социалистиро вусъат медиҳанд, ба интишори усулҳои пешқадами кор, мустаҳкам гардидани интизоми меҳнат мусоидат намуда, аъзоёни худро дар рӯҳи ахлоқи коммунистӣ тарбия мекунанд, дар бораи баланд шудани шуури сиёсӣ, маданият ва маҳорати касбии онҳо ғамхорӣ зоҳир менамоянд.

Воситаи муҳими инкишофи демократияи советӣ, худидоракунии социалистии халқ Қонун дар бораи коллективҳои меҳнатӣ мебошад. Вай барои иштироки ҳаррӯза ва реалии меҳнаткашон дар ҳалли масъалаҳои кори корхонаҳо, муассисаю ташкилотҳо, дар инкишоф додан ва истифода кардани қувваҳои эҷодии шахсият роҳи васеъ мекушояд. Қонуни мазкур ба вусъати ташаббус ва фаъолияти коллективҳои меҳнатӣ дар ҳалли ҳамаи масъалаҳои идоракунӣ ба сохтмони истеҳсолӣ ва социалию маданӣ мусоидат мекунанд.

Дар съезди XXVII КПСС дар хусуси минбаъд ҳам баланд бардоштани роли коллективҳои меҳнатӣ дар тартиб додан ва қабул кардани қарорҳои хоҷагӣ, дар амалӣ гардондани тадбирҳои тараққиёти социалию иқтисодӣ, ошкор ва сафарбар кардани захираҳои дохилӣ муфассал сухан ронда шуд. Аз ҷумла, дар съезд зарурати васеъ кар-

дани доираи проблемаҳое таъкид карда шуд, ки қарорҳои коллективи меҳнатӣ аз рӯи онҳо қатъӣ мебошанд.

Ба хоста гирифтан ва тайёр кардани сардорони бригадаҳо ва дигар роҳбарон, баланд бардоштани дараҷаи ихтисос ва дониши иқтисодию сиёсии онҳо диққати махсус дода мешавад. Дар мамлакати мо бригадаҳои пешқадами хозрасчётӣ аз ҳоло ячейкаҳои ибтидоии худидоракунӣ гардида истодаанд, ки онҳо роҳбарони худро интихоб мекунанд. Амалия қобили ҳаёт будани ин корро нишон медиҳад. Бинобар ҳамин дар съезди XXVII партия масъалаи минбаъд ҳам паҳн кардани тартиби интихобии ҳамаи сардорони бригадаҳо ва баъд тадриҷан баъзе дигар категорияҳои коркунони роҳбарикунандаи корхонаҳо — устоҳо, сардорони сменаҳо, участкаю цеххо, сардорони шӯъбаҳои совхозҳо ба миён гузошта шуд.

Роҳи муҳимми инкишофи системаи сиёсии ҷамъияти советӣ мустаҳкам кардани қонуният ва пурзӯр намудани назорати халқӣ мебошад. Талаби бечунучаро ва собитқадамона риоя намудани қонунҳое, ки тартиботи социалистии ҷамъиятӣ ва давлатиро ҷорӣ менамоянд, яке аз принципҳои асосии системаи сиёсии ҷамъияти советӣ мебошад. Дар съезди XXVII КПСС дар бораи вусъати фаъолияти меҳнаткашон ва ҳар як кас дар кори буньёдкорона, дар барҳам додани камбудиҳо, ҳодисаҳои суиистеъмол ва дуршавӣ аз нормаҳои ҳуқуқу ахлоқи мо сухан рафт. Мустаҳкам кардани қонуният қисми ҷудонашавандаи процесси умумии демократизация мебошад, ки он мазмуни асосии перспективаи социалистиро муайян мекунад.

Дар съезд дар бораи риояи принципҳои демократии адолати судӣ, баробарии гражданинҳо дар назди қонун ва дигар кафолатҳое, ки ҳимояи манфиатҳои давлат ва ҳар як гражданинро таъмин менамоянд, инчунин дар хусуси зарурати такомули минбаъдаи кори органҳои муҳофизати ҳуқуқ сухан ронда шуд. Ба ин муносибат дар Маърӯзаи сиёсии КМ гуфта шуд, ки «... роли назорати прокурориро қатъиян баланд бардоштан, кори судҳо ва адвокатураҳоро такмил додан, тартиб додани қонуни дар Конституция пешбинишудаи оид ба тартиботи ба суд шикоят карданро аз амалиёти ғайриқонунии шахсони мансабдор, ки ҳуқуқҳои гражданиро поймол мекунанд, ҳарчи зудтар ба охир расондан лозим аст».

Системаи сиёсии ҷамъияти советӣ, монанди ҳар як системаи оқилона ташкилёфта, мавҷуд будани чунин звенои роҳбарикунандаро талаб мекунад, ки он муташаккилӣ, ягонагӣ ва ҳадафмандии фаъолияти тамоми системаро таъмин менамояд. Чунин рольро бояд Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ ҳамчун шакли олии ташкилоти ҷамъиятию сиёсии худидорашаванда бозад. Дар шароити ҳозира роли Партияи Коммунистӣ қонунан баланд мешавад. Ба ин, чи тавре ки дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд карда шудааст, на фақат омилҳои дохилӣ, балки мураккаб гардидани вазифаҳое сабаб шуданд, ки партия дар арсаи байналхалқӣ иҷро мекунад.

М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия роли партияро дар шароити такомулоти ҷамъияти социалистӣ тавсиф намуда қайд кард: «КПСС демократияи дохилипартиявиро инкишоф дода, фаъолияти коммунистонеро, ки дар ҳамаи ҷабҳаҳои системаи сиёсӣ кор мекунанд, баланд бардошта, процесси такмили худидоракунии социалистии халқ, вусъати иштироки омма ва ҳар як шахсро дар корҳои мамлакат ба роҳи дуруст меандозад».

Одамони советӣ сиёсати партия, роҳи генералии онро бо меҳнати пурғайратона дастгирӣ менамоянд. Ин дастгирӣ, ягонагии вайроннашавандаи партия ва халқ, шарти муҳимтарин ва ҳатмии афзудани роли роҳбаронаи он, гарави дар ҳаёт татбиқ гардидани ҳамаи нақшаҳои мо мебошад.

## Сохтмони партиявӣ: назария, таҷриба, проблемаҳо

# ТАКМИЛИ СТРУКТУРАИ ТАШКИЛОТҲОИ ПАРТИЯВӢ

*К. ҚОСЕНКО*

Беш аз ҳаштод сол аст, ки партияи ленинии коммунистон умр ба сар мебараду амал мекунад. ҚПСС роҳи душвор ва пуршарафро тай намуда, ҳуқуқи комил пайдо кард, ки хирад, шараф ва виҷдони халқ гардад.

Съезди XXVII ҚПСС дар шароити таърихии дигаргунии қатъии ҳаёти мамлакат ва тамоми олами муосир барпо гардид. Қарорҳои он ҳам характер ва ҳам суръати ҳаракати моро барои солҳои оянда, ҳаракатро барои таъмин кардани ҳолати сифатан нави ҷамъияти советии социалистӣ муайян карданд.

«Миқьёс ва рӯҳу равиши нави корҳои дар пешистода,— қайд кард Котиби генералии ҚМ ҚПСС М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии ҚМ ба съезди XXVII партия,— ба характери фаъолияти сиёсӣ, идеологӣ ва ташкилотчигии ҚПСС... талаботи зиёде мегузорад». Ва ҳар дафъае ки дар назди мамлакат вазифаҳои нав меистанд, партия бинобар ҳамин роҳи иҷрои онҳоро меёбад, ки худаш муттасил тараққӣ мекунад, тарзу усулҳои роҳбариашро доимо тағйир медиҳад.

Сохти ташкилии ҚПСС ва характери фаъолияти он чизҳои шахшудамонда нестанд. Партия шаклу усулҳои кори худро такмил дода, худро ҳамчун организми зиндаю тараққикунанда зоҳир мекунад. Вай миқдоран афзуда ва сифатан беҳтар шуда, ба такмил ёфтани структура ва шаклҳои ташкили органҳои маҳаллии худ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ торафт бештар диққат медиҳад.

В. И. Ленин асосҳои ташкилии партияро муайян карда, дар баробари асоснок намудани шартҳои аъзогӣ дар сафҳои он, принципҳои централизми демократӣ ва роҳбарии коллективӣ ба ташкил кардани кружокҳои социал-демократӣ, ячейкаҳои поёнии партиявӣ аҳамияти калон медод. Вай ҳануз дар ибтидои мубориза баҳри барпо намудани партияи революционӣ қайд карда буд, ки «ташкил кардани кружокҳо дар байни коргарон, барпо кардани муносибатҳои дуруст ва махфӣ дар байни онҳо ва гурӯҳи марказии социал-демократҳо...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 2, саҳ. 352) вазифаи муҳимтарини амалӣ мебошад.

Владимир Ильич дар бораи роли кружокҳои социал-демократӣ сухан ронда, таъкид карда буд: «Онҳо барои мо махсусан муҳиманд: охир, тамоми қувваи асосии ҳаракат дар муташаккилии коргарони заводҳои калон аст... Ҳар як завод бояд қалъаи мо бошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 6, саҳ. 241—242).

Баъдтар, дар давраҳои гуногуни фаъолияти партия В. И. Ленин ба масъалаҳои зиёд кардани шумора ва вусъат додани фаъолияти звеноҳои поёнии партия, ки асоси сохт, минбаъда мустаҳкам кардани алоқаи он бо синфи коргар, бо оммаи васеи меҳнаткашон боз ҳам наздиктар кардани партия мебошанд, борҳо баргашта буд.

Дар солҳои вусъати революция, алалхусус, моҳи ноябри соли 1905 В. И. Ленин муваққатӣ будани озодиҳои додаи ҳукумати подшоҳиро пешбинӣ карда, навишта буд: «Муборизаи қатъӣ ҳоло дар пеш аст... Аммо дар баробари ҳамин... бешубҳа дар қатори аппарати конспиративӣ ташкилотҳои нав ба нави ошкор ва нимошкори партиявӣ... барпо кардан зарур аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 10, саҳ 14). Ва баъд: «Шакли нави ташкилот ё, дурусттараш, шакли нави ячейкаи асосии ташкилоти партияи коргарӣ, назар ба кружокҳои пештара, бояд бешубҳа васеътар бошад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 20). Ба ҳамин тариқ, дар шароити нав В. И. Ленин зарурати ба ячейкаҳо, чун шакли олитари ташкилотӣ, табдил додани кружокҳоро пай бурд. Бори нахуст таърифи «ячейка» пайдо шуд.

В. И. Ленин дар даврам ақибнишинии муташаккилонаи солҳои реакция, дар даврам муборизаи зидди ликвидаторону отзовистҳо боз таъкид мекунад: «Ташкилоти мустаҳками ғайрилегалии марказҳои партиявӣ, нашриёти мунтазами ғайрилегалӣ ва муҳимтараш: ячейкаҳои партиявии маҳаллӣ ва хусусан заводӣ, ки ба онҳо пешқадамони аз байни худи коргарон баромадагӣ ва бо омма бевосита алоқа доштагӣ роҳбарӣ менамоянд,— чунин аст он асосе ки мо ядрои мустаҳкаму матини ҳаракати коргарии революционӣ ва социал-демократиро дар он асос месохтем ва сохтем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 15, саҳ. 7).

Нуктаҳои Ленин дар бораи ячейкаҳои партиявӣ, ҳамчун асоси сохти ташкилии партия, барои ташаккули он аҳамияти ҳалкунанда доштанд. Вале дар шароити пинҳонкорӣ, камшумории сафҳои партия структураи ячейкаҳои партиявӣ аниқ ва ягона набуд. Ба онҳо на ҳамаи аъзоёни партия дохил буданд, ячейкаҳои на фақат истеҳсолӣ, балки территориявӣ ҳам вуҷуд доштанд. Бинобар ин дар давраи пеш аз революция дар Устави партия доир ба ячейкаҳои партиявӣ пункти махсус набуд.

Баъди ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь, ки партияи большевикон партияи ҳукмрон шуд, проблемаҳои сохтмони сиёсӣ, хоҷагӣ ва маданӣ асоси кори ҳамаи звеноҳои партия; аз ҷумла ячейкаҳои партиявӣ ҳам гардиданд. Ин дар Устави партия, ки конференцияи VIII Умумироссиягии РКП(б) декабри соли 1919 қабул намуд, ифода ёфт. Дар он навишта шуда буд: «Асоси ташкилоти партиявӣ ячейкаи партиявӣ мебошад» (Ҳуҷҷатҳои КПСС, нашри 2-юм, М., Нашриёти адабиёти сиёсӣ, 1974, саҳ. 8). Дар фасли Устав доир ба ячейкаҳои партиявӣ вазифаҳои онҳо баён карда, таъкид шуда буд, ки ячейка ташкилоте мебошад, ки оммаи коргарону деҳқононро бо органи роҳбарикунанда дар маҳалли муайян алоқаманд мекунад.

Дар баробари ба сохтмони осоиштаи хоҷагӣ шурӯъ кардани мамлакат партия роҳи минбаъда баланд бардоштани роли ячейкаҳои партиявиро пеш гирифт. Ба ин муносибат қарорҳои съезди XIV ВКП(б), ки моҳи декабри соли 1925 барпо гардид ва ба Устави партия дар бораи имконияти дар корхонаҳои калон дар дохили ташкилоти умуми завод ташкил кардани ячейкаи цехӣ пункти махсус дохил намуд, аҳамияти калон доштанд.

Дар солҳои панҷсолаҳои якум, индустриконии мамлакат, коллективонии хоҷагии қишлоқ, вусъати мусобиқаи социалистӣ ячейкаҳои партиявӣ аз рӯи ҳайат ва вазифаҳои худ хеле тағьир ёфтанд. Бинобар ин зарурати дигаргун сохтани онҳо ба миён омад. Ва партия ин вазифаро бо камоли дурандешӣ иҷро кард. Съезди XVII ВКП(б), ки дар моҳҳои январь—феврали соли 1934 шуда гузашт, ячейкаҳоро ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ чун асоси партия табдил дод. Дар айни ҳол Устави нави қабулкардаи съезд зимни ташкилотҳои партиявии цехӣ дар бригадаҳо, участкаҳои истеҳсолот ва ғайра барпо кардани гурӯҳҳои партиявиро пешбинӣ мекард.

Чунин сохти аниқ: гурӯҳи партиявӣ — ташкилоти цехӣ — ташкило-

ти ибтидоии партиявӣ ба пурзӯр гардидани роли ин звеноҳо ҳамчун ташкилотҳои ҷанговари партия, ки чи тавре Ленин мегуфт, махсусан фаъолона, зуд ва мунтазам амал мекунанд, мусоидат кард.

Сохти ташкилии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар съездҳои баъдинаи партия, дар як қатор қарорҳои КМ КПСС такмил дода, конкрет ва аниқ карда шуд. Илова бар ин ҳаёт боэътимод нишон дод, ки номукаммалию ноаниқии структураи ҳар кадом звенои партия роҳбариро ба сохтмони коммунистӣ душвор мегардонад. Дар ин бобат, масалан, дар вақташ ба ташкилотҳои саноатӣ ва қишлоқӣ ҷудо кардани ташкилотҳои ягонаи партиявӣ гувоҳӣ медиҳад. Ин тадбир боиси душвориҳои фаъолияти амалии ташкилотҳои партиявӣ ва органҳои роҳбарикунандаи онҳо, омехташавии вазифаҳои органҳои партиявӣ ва органҳои роҳбарикунандаи онҳо, омехташавии вазифаҳои органҳои партиявӣ ва советӣ гардида, масъулияти кадрҳоро паст кард.

Бо қарорҳои Пленуми ноябрии (с. 1964) КМ КПСС структураи ташкилии дар амалияи бисьёрсола санҷидашуда барқарор карда шуд. Пленум ҳаминро ба асос гирифт, ки шаклҳои ташкилиро зуд-зуд тағьир додан ва дар ин бобат таҷриба гузарондан лозим нест. Дар баробари ин Пленум қайд кард, ки партия зарурати дар асоси илмӣ ва мувофиқи принципҳои ленинӣ ва вазифаю талабҳои нави ҳаёт такмил додани структураи ташкилотҳои худ, шаклу усулҳои роҳбариашро инкор намекунад.

Қарорҳои съезди XXIII КПСС (март — апрели соли 1966) маҳз ҳамин роҳи партияро тасдиқ намуданд, ки он ба нуктаи ленинӣ, ки «...шакл бояд фақат якбора бо мазмун ба миён ояд» гуфта буд, асос ёфтааст. Съезд ба Устави партия тағьироти ҷузъӣ дохил намуд, ки мувофиқи он ба ташкилотҳои партиявии совхозҳо ҳуқуқ дода шуда буд, дар сурати мавҷуд будани 50 коммунист, комитети партиявӣ барпо намоянд. Пеш ин ҳуқуқ фақат ба ташкилотҳои партиявии колхозҳо дода мешуд, дар совхоз бошад, комитети партиявиро фақат дар сурати мавҷуд будани 100 коммунист барпо кардан мумкин буд.

Съезди XXIV КПСС (март—апрели соли 1971) таҷрибаи кори ҳосилшудаи ташкилотҳои партиявиро ба ҳисоб гирифта, ба Устави партия дар бораи дар ташкилотҳои ибтидоии партиявии дорои зиёда аз 500 коммунист дар цехҳои калон (бо иҷозати органҳои партиявии дахлдор) барпо кардани комитетҳои партиявӣ ва ба ташкилотҳои партиявии участкаҳо додани ҳуқуқи ташкилоти ибтидоии партиявӣ илова дохил намуд. Пештар чунин комитетҳои партиявӣ фақат дар ташкилотҳои партиявие барпо карда мешуданд, ки беш аз ҳазор коммунист доштанд.

Дар баробари ин съезди XXIV дар хоҷагии халқ афзудани аҳамияти иттиҳодияҳои истеҳсолиро ба назар гирифта, Уставро бо чунин нукта пурра кард, ки бо иҷозати комитети вилоятӣ, комитети кишварӣ, КМ партияи коммунистии республика ташкилотҳои ибтидоии партиявиро дар доираи якчанд корхонаи дохили иттиҳодияи истеҳсолӣ, ки одатан, дар территорияи як район ва ё якчанд районҳои як шаҳр воқеъ гардидаанд, барпо кардан мумкин аст.

КМ КПСС дастурҳои съезди XXIV партияро инкишоф дода, соли 1976 қарори «Дар бораи кори ташкилотҳои партиявии заводи автомобили Горький дар шароити иттиҳодияи истеҳсолӣ» ва соли 1977 қарори «Дар бораи баъзе масъалаҳои сохти ташкилӣ ва шаклҳои кори ташкилотҳои партиявӣ дар шароити иттиҳодияҳои истеҳсолӣ дар саноат»-ро қабул намуд. Дар ин ҳуҷҷатҳо КМ КПСС қайд кард, ки масъалаҳои структураи ташкилотҳои партиявии иттиҳодияҳоро мувофиқи Устави партия, дар асоси ба назар гирифтани манфиати кор ва шароити конкретии истеҳсолот ҳал кардан лозим аст. Иҷозат дода шуд, ки ҳангоми зарурат советҳои котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ барпо карда шаванд. Амалия нишон дод, ки чунин шакли мутобиққунонии

фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявии мустақили корхонаҳои дохили иттиҳодияи истеҳсолӣ комилан самарабахш буда, ба иҷрои бомуваффақияти вазифаҳое, ки дар назди коллектив меистанд, мусоидат мекунад.

Дар шароити ҳозира партия ба минбаъд ҳам такмил ёфтани сохти ташкилӣ, баланд шудани роль ва аҳамияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ торафт бештар аҳамият медиҳад. Дар Маърӯзаи ҳисоботии КМ КПСС ба съезди XXV партия қайд карда шудааст, ки партия вазифаҳои ҳар қадар калонро иҷро намояд, ҳамон қадар муҳим аст, ки «ҳамаи звеноҳои партия муттафиқона, фаъолона ва собитқадамона амал кунанд». Съезди XXVI КПСС ин дастурро вусъат дода, қайд карда буд: «Дар иҷрои вазифаҳои калону гуногуни сохтмони коммунистӣ ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ роли аввалиндараҷа мебозанд». Ва баъд: «Комитети Марказӣ кӯшиш мекард, ин звеноҳоро ҳатталимкон фаъол гардонад, аз органҳои маҳаллии партиявӣ талаб менамуд, ки ба онҳо доимо диққат диҳанд».

Принципҳои большевикии сохтмони партиявӣ, ки В. И. Ленин муайян карда буд ва онҳо дар амалия санҷида шудаанд, дар таҳрири нави Программаи КПСС ва тағйирот ба Устави партия боз ҳам инкишоф ёфтанд. Ин ҳуҷҷатҳои асосии партия, қайд намуд Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия, «...ба рӯҳи замон, талаботи давраи таърихии ҳозира мувофиқанд. Онҳо садоқати партияи моро ба таълимоти бузурги марксистӣ-ленинӣ тасдиқ мекунанд, ба саволҳои муҳимтарини ҳаёти дохилӣ ва байналхалқӣ ҷавоби илман асоснок медиҳанд, коммунистон, ҳамаи меҳнаткашонро бо перспективаи равшан мусаллаҳ менамоянд».

Аз ҳамаи гуфтаҳои боло чунин хулосаи басо равшан бармеояд: партия ба масъалаҳои сохти ташкилии худ ҳамеша диққати калон медиҳад ва онҳоро яке аз воситаҳои асосии беҳтар намудани тамоми кори партиявӣ мешуморад. Дар айни замон ин барои партия мақсади ягона нест. КПСС ҳаминро ба назар мегирад, ки шакл сабаби пурмазмун шудани кор мегардад. Партия тезиси ленинирo дар бораи он, ки «...агар ташкилотро беҳтар накунем, ҳеҷ як пешравии... мо умуман мумкин нест...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 4, саҳ. 222) собитқадамона дар ҳаёт татбиқ намуда, такмили сохти ташкилиро ҷиҳати муҳими тараққиёти худ медонад. Ин роҳи стратегиест, ки ба принципи централизми демократӣ ва демократияи дохилипартиявӣ асос ёфта, мақсад аз вай минбаъда мустаҳкам кардани КПСС ва баланд бардоштани роли ташкилу роҳбаронаи он мебошад.

Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ки қисми таркибии КПСС, яке аз отрядҳои содиқ ва ҷанговаронаи он мебошад, низ собитқадамона роҳи партияро оид ба такмили сохти ташкилии сафҳои худ пеш мегирад. Коммунистони республика дар ин кори серҷабҳа ва мураккаб доимо ёрӣ ва ғамхории КМ КПСС, Бюрои Сиёсии онро ҳис мекарданд ва ҳоло ҳам ҳис карда истодаанд. Масалан, дар солҳои охир ташкил карда шудани вилоятҳои Кӯлобу Қӯрғонтеппа, панҷ райони қишлоқ, ки дар онҳо комитетҳои вилоятӣ ва районии партия барпо карда шудаанд, мисоли равшани ин шуда метавонад. Ин тадбирҳои ташкилӣ натиҷаҳои мусбат бахшиданд. Роҳбарии партиявӣ ба омма наздик шуда, бештар конкретӣ ва самарабахш гардид, ки ин барои тезонидани тараққиёти иқтисодию социалӣ ва маданиии территорияҳои мазкур имкон дод.

Ҳаёти пурмазмун ва фаъолияти муттафиқонаи Партияи Коммунистии Тоҷикистон бидуни тараққиёти доимии шабакаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, такмили структураи онҳо имконнопазир аст. Бояд қайд намуд, ки ҳоло ин масъалаҳо бо салоҳият ҳал карда мешаванд. Аксарияти комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия ҳисоботи статистикии солона ва кварталиро дар бораи ҳайати ташкилотҳои партиявии худ ҳаматарафа муҳокима мекунанд, то маъракаи ҳисоботию интихо-

ботӣ бошад, структураи ташкилотҳои ибтидоиро чуқур меомӯзанд, ҳангоми зарурат ба он тағйирот дохил менамоянд. Пеш аз ҳама дар бораи он ғамхорӣ карда мешавад, ки имкониятҳои такмил додани структураи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, барпо кардани ташкилотҳои нави цехӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ сари вақт истифода карда шаванд, то ки ҳангоми ташкили коллективҳои партиявӣ хусусиятҳои ба онҳо хос ба ҳисоб гирифта шаванд.

Дар баробари афзудани шумораи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ (дар солҳои 1971—1985-ум 40,1 фоиз) сети ташкилотҳои партиявии цехӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ хеле васеъ гардида, адади онҳо мувофиқан 57,8 ва 65,5 фоиз зиёд шуд.

Ба структураи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ на фақат бинобар афзудани миқдори онҳо, балки ба сабаби тағйир ёфтани ҷойгиршавии қувваҳои партиявӣ ҳам мувофиқи дигаргунии структураи хоҷагии халқ, пеш аз ҳама дар соҳаи истеҳсолоти моддӣ, тағйирот дохил карда мешавад. Дар охири соли 1985 дар ин соҳа ба ҷои 65,7 фоизи соли 1971 68,9 фоизи коммунистоне, ки дар хоҷагии халқ банд мебошанд, кор мекарданд. Қайд кардан низ лозим аст, ки звеноҳои поёнии партиявӣ дар ин соҳа назар ба тамоми ташкилоти партиявии республика хеле тезтар меафзоянд.

Чунин тамоилот ба тараққии иқтисодиёти республика, ба концентрация ва махсусгардонии вусъатёбандаи истеҳсолот, ки дар он дар баробари зиёд шудани ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот сети ташкилотҳои партиявӣ ҳам тараққӣ меёбад, комилан мувофиқ аст.

Вобаста ба ин шумораи ташкилотҳои ибтидоии партиявии дорои комитетҳои партиявӣ низ зиёд мешавад. Дар зарфи 15 соли охир миқдори комитетҳои партиявӣ дар саноат аз 13 ба 26, дар сохтмон аз 2 ба 11, дар колхозу совхозҳо аз 233 ба 307-то расид. Умуман дар республика дар ин муддат шумораи комитетҳои партиявӣ аз 263 ба 370-то расид. Зимнан, қариб 95 фоизи онҳо дар соҳаи истеҳсолоти моддӣ амал мекунанд. Ин чунин маъно дорад, ки имкониятҳои ташкилотҳои партиявӣ барои фаъолона таъсир расондан ба тамоми соҳаҳои ҳаёти коллективҳои меҳнатӣ хеле афзудаанд.

Яке аз роҳҳои муҳими такомулоти структураи ташкилотҳои партиявӣ иборат аз он аст, ки ин структура ба талаботи истеҳсолоти ҳозира ҳарчи бештар мувофиқ бошад. Чунончи, дар ҳамаи районҳои вилояти Қӯрғонтеппа аз соли 1980 ташкилотҳои партиявии ягонаи корхонаҳои байнихоҷагии оид ба механиконӣ ва электриконии хоҷагии қишлоқ амал мекунад. Дар райони Колхозобод ҳамин гуна ташкилоти партиявӣ, ки ба он комитети партиявӣ сарварӣ менамояд, 13 ташкилоти цехӣ, 20 гурӯҳи партиявӣ, 220 нафар коммунистонро муттаҳид мекунад. Чунин ташкили қувваҳои партиявӣ, ки ба структураи истеҳсолот мувофиқ аст, боиси афзудани таъсири партиявӣ дар ҳамаи участкаҳои истеҳсолот гардида, ба хеле кам шудани бекористии техникаи хоҷагии қишлоқ, зиёд шудани ҳосилнокии меҳнат мусоидат кард.

Дар колхозҳои ба номи Ленин, Калинин, Жданов, «Съезди XX партия», «Коммунизм» ва корхонаи байнихоҷагии ба номи Тельмани райони Турсунзода ба ҷои бригадаҳо участкаҳои киштгардон ташкил карда шуда буданд. Мувофиқан структураи ташкилотҳои партиявӣ ҳам тағйир ёфт ва акнун дар хоҷагиҳои зикршуда сети звеноҳои поёнии партиявӣ хеле васеъ гардид: агар пеш 116 ташкилоти партиявии цехӣ мавҷуд бошад, пас ҳоло 61 ташкилоти цехӣ ва 80 гурӯҳи партиявӣ амал мекунанд. Дар натиҷа таъсири партиявӣ дар бригадаҳо, ҳамчун ҷузъҳои асосии истеҳсолот пурзӯр гардид, ки ин ба ташкил ва интизоми меҳнат таъсири мусбат мебахшад.

Дар он ҷое, ки бинобар як қатор сабабҳо барпо кардани ташкилотҳои партиявии ягона имконнопазир асту (аз ҷиҳати территория дур будан, тобеият ба идораҳои гуногун) мутобиқати кори партиявӣ ҳаётан

муҳим мебошад, советҳои котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ташкил карда мешаванд.

Дар асоси талабҳои Пленуми майи (с. 1982) КМ КПСС дар республика 45 совети котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявии корхонаю муассисаҳое, ки ба иттиҳодияҳои районии агросаноатӣ дохиланд, барпо карда шуданд. Советҳои мазкур дар асоси планҳои солонаи перспективӣ фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявиро раҳнамун ва мутобиқ мекунанд, роҳҳои иҷрои вазифаҳои таъхирнопазирро нишон медиҳанд.

Дар шароити ҳозира, баъди қабули қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи минбаъд ҳам такмил додани идоракунии комплекси агросаноатӣ» аз ин ташкилотҳо, ҳамчунин аз ҳамаи ташкилотҳои ибтидоии партиявии комплекс талаб карда мешавад, ки фаъолияти худро дар асоси сифатан нав дигаргун созанд. Моҳияти ин дигаргунсозӣ иборат аз он аст, ки ҳар як ташкилоти партиявӣ, ҳар як звенои он, чи тавре ки дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, бояд барои дар ҳаёт татбиқ намудани сиёсати партия фаъолона мубориза баранд, доимо дар ҷустуҷӯ ва нав кардани шаклу усулҳои фаъолияти худ бошанд.

Ин ҳама ба такмили структураи ташкилотҳои партиявии дар комплекси агросаноатӣ амалкунанда пурра дахл дорад. Ҳоло дар аппарати Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон, ки дар заминаи вазорату идораҳои дахлдори барҳам додашуда ташкил карда шуд, ташкилоти партиявии ягона барпо карда шудааст, ки ба он комитети партиявӣ сарварӣ менамояд ва 13 ташкилоти партиявии цехиро муттаҳид менамояд. Дар баробари ин дар вилоятҳо, шаҳру районҳои республика фаъолияти ташкилотҳои партиявии комплексро ҳамаҷониба омӯхтан ва торафт беҳтар кардан зарур аст. Онҳо бояд ба тарзи нав кор кунанд, имкониятҳои муҳайёшударо ҷасурона ва суботкорона истифода баранд, ҷидду ҷаҳди ҳамаи коммунистонро баҳри ба даст овардани натиҷаҳои калони ниҳоӣ равона кунанд.

Комитетҳои партиявӣ ба кори советҳои котибон роҳбарӣ намуда, дар назди онҳо вазифаи такмил додани структураи ташкилотҳои партиявиро ҳам мегузоранд. Масалан, дар шаҳри Норак бо тавсияи совети котибон ва комитети шаҳрии партия ба ҳайати комитети партиявии управленияи сохтмони «Норакгэсстрой» ташкилотҳои партиявии участкаҳои бештар муҳимми сохтмони ГЭС-и Бойғозӣ, ки пеш ташкилотҳои ибтидоӣ буданд, бо ҳуқуқи ташкилотҳои партиявии цехӣ дохил карда шуданд, ки ин ба пеш аз мӯҳлат ба кор андохтани агрегатҳои станцияи электрӣ аз бисьёр ҷиҳат мусоидат намуд.

Ташкилотҳои партиявии камшумор, ки бюрои партиявӣ надоранд, дар ҳаёти республика мақоми махсус доранд. Бинобар он мақоми махсус доранд, ки онҳо қариб 36 фоизи ташкилотҳои ибтидоии партиявии республикаро ташкил медиҳанд ва дар муассисаҳои алоқа, савдо, хӯроки умумӣ, хизмати маишӣ, хоҷагии коммуналӣ, муассисаҳои муолиҷа, маданию маърифатӣ, мактабҳои маълумоти умумӣ амал мекунанд.

Барои ба тартиб даровардани структураи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ корҳои зиёде ба ҷо оварда мешаванд. Комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия дар ҳар мавриди алоҳида зарурати дар ин соҳаҳо барпо кардани ташкилотҳои ибтидоии партиявиро чуқур меомӯзанд. Ба фикри мо, натиҷаи чунин амалияи дуруст аст, ки дар солҳои 1971—1985 дар ин ҷо суръати афзоиши ташкилотҳои партиявии цехӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ назар ба суръати афзоиши ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ қариб 3,5 баробар баландтар буд.

Комитетҳои партиявии республика ба мустаҳкам намудани асоси партиявӣ дар фаъолияти Советҳо, ки ба ифодаи В. И. Ленин, асоси доимӣ ва ягонаи тамоми ҳокимияти давлатӣ, ҳамаи аппарати давлатӣ мебошанд, доимо диққати махсус медоданд ва медиҳанд. Шумораи таш-

килотҳои партиявӣ дар Советҳо торафт меафзоянд. Агар соли 1982-юм 35 Совети қишлоқ ва 6 Совети посёлкавии республика ташкилоти ибтидоии партиявӣ надошта бошанд (коммунистони онҳо дар ҳисоби ташкилотҳои партиявии мактабҳо, колхозҳо ва ғайра буданд), пас ҳозир онҳо дар ҳамаи 369 Совети қишлоқ ва посёлкавии депутатҳои халқӣ барпо карда шудаанд.

Дар шароити ҳозира роль ва аҳамияти ташкилотҳои партиявии цехӣ ва гурӯҳҳои партиявие, ки дар соҳаи истеҳсолоти моддӣ барпо карда шудаанд, беандоза афзудааст. Дар баробари такмил ёфтани механизми хоҷагидорӣ шумораи онҳо пай дар пай зиёд мешавад ва ҳоло онҳо қариб нисфи коммунистони республикаро муттаҳид менамоянд. Махсусан муҳим аст, ки шабакаи ташкилотҳои партиявии цехӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ дар звеноҳои поёнии истеҳсолот — фермаҳои чорводорӣ, бригадаҳои бинокорӣ ва цехҳои корхонаҳо торафт васеъ мегардад. Дар айни замон дараҷаи кори ташкилотчигӣ ва сиёсии ин ячейкаҳои партия, масъулияти онҳо барои вазъияти кори коллективҳое, ки дар онҳо амал мекунанд, хеле баланд шудааст.

Дар комплекси агросаноатӣ торафт бештар гурӯҳҳои партиявӣ ва партиявию комсомолӣ ташкил карда мешаванд. Масалан, дар давраи ҷамъоварии ҳосили пахта соли 1981-ум 324, соли 1982-юм 385, соли 1983-юм 400 ва соли 1984-ум 418 гурӯҳи партиявӣ амал мекард. Ин гуна гурӯҳҳо ташаббускорони мубориза баҳри ба даст овардани натиҷаҳои калони ниҳоӣ ва пеш аз мӯҳлат иҷро кардани плану ӯҳдадориҳо мебошанд.

Гурӯҳҳои партиявии муваққатие, ки одатан дар сохтмони ин ё он объекти махсусан муҳим ташкил карда мешаванд, низ таъсирбахш будани худро исбот карданд. Ба ҳайати онҳо коммунистони на фақат корхонаҳои пудратчии асосӣ ва пудратчии махсус, балки ташкилотҳои лоиҳакашӣ ва корхонаҳои заказчӣ низ дохил мешаванд. Ба туфайли ин суръати корҳои сохтмону монтаж хеле баланд шуда, сифати онҳо беҳтар мегардад. Чунин амалия, масалан, дар сохтмони ГЭС-ҳои Роғун ва Бойғозӣ, заводи алюминии Тоҷикистон ва заводи электрохимияи Ёвон ҷорӣ шудааст.

Гурӯҳҳои партиявӣ дар ташкилотҳои ғайрипартиявӣ вазифаи муҳимми пурзӯр намудани таъсири партия ва татбиқи сиёсати онро дар байни бепартиявиён иҷро мекунанд. Дар республика онҳо дар ҳамаи съездҳо ва конференцияҳо, дар органҳои интихобии органҳои советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ ва дигар ташкилотҳои оммавӣ барпо карда мешаванд. Масалан, 11884 нафар коммунистон—депутатҳои Советҳои маҳаллӣ, ки моҳи феврали соли 1985 интихоб гардидаанд, дар 436 гурӯҳи партиявӣ муттаҳид карда шудаанд, ки онҳо дар маҷлисҳои худ рафти иҷрои қарорҳои қабулшуда, дида баромадани шикояту аризаҳои меҳнаткашон, ҳисоботи коммунистонро дар бораи вазифаҳои депутатиро иҷро кардани онҳо муҳокима менамоянд.

Ташкили дурусти сафҳои партия, роҳбарии моҳирона ба ин участкаи муҳимми кори партиявӣ аслан процесси муттасил аст. Ва ташкилотҳои партиявии Тоҷикистон саъю кӯшиш менамоянд, ки ин процесс ба талабҳои калони КПСС комилан мувофиқ бошад.

Структураи ташкилотҳои партиявӣ такмил меёбад, қобилияту фаъолияти онҳо баланд мешавад. «Марҳалаи ҳозира — марҳалаи сифатан дигаргун сохтани ҷамъият,— қайд кард М. С. Горбачев дар съезди XXVII партия,— аз партия, аз ҳар як ташкилоти он ҷидду ҷаҳди нав, принципнокӣ, кордонӣ ва фидокориро тақозо мекунад». Ташкилотҳои партиявии республика роҳи муайянкардан КПСС-ро пеш гирифта, кори ташкилотчигӣ ва сиёсии худро ба он равона карда истодаанд, ки қарорҳои съезди XXVII партияи ленинипро бомуваффақият дар ҳаёт татбиқ намуда, пешравии республикаро бо роҳи сохтмони коммунистӣ торафт тезонанд.

# МУВОФИҚИ ТАЛАБОТИ АФЗУДАИ ИМРӮЗА

*У. ҲАСАНОВ,*
*котиби якуми комитети партиявии шаҳри Орҷоникидзеобод*

Имрӯз, ки дар назди мамлакат вазифаҳои миқьёсан бузург гузошта, роҳи тезондани тараққиёт пеш гирифта шудааст ва дар ҳама ҷо дигаргунсозии куллӣ ба амал бароварда мешавад, ташкилоти партиявии шаҳри Орҷоникидзеобод сафарбар намудани меҳнаткашони шаҳру районро ба кори амалии пурҷӯшу хурӯш вазифаи асосии худ мешуморад. Ба ин муносибат назорати партиявӣ ба фаъолияти коллективҳои истеҳсолӣ, органҳои хоҷагӣ пурзӯр мегардад, нисбат ба ҳамаи роҳбарон ва мутахассисон серталабӣ зоҳир карда мешавад. Пешравиҳо дар саноат ва хоҷагии қишлоқи мо ҳанӯз дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум ҳис карда шуданд. Аз ҷумла, дар давоми панҷ сол фондҳои истеҳсолӣ дар саноат 38 фоиз, бо фонд таъмин будан ба ҳисоби ҳар коркун 8,4 фоиз, коэффициенти кори сменагии таҷҳизот 1,4 фоиз афзуданд.

Танҳо дар давоми се соли охир комбинати аз нав кор карда баромадани ашьёи хоми дуюмбора истифодашаванда, осиёб ва элеватори комбинати маҳсулоти ғаллагӣ, цехи аз нав кор карда баромадани ангат ба истифода дода, заводҳои таъмири механикӣ ва механикӣ реконструкция карда шуданд.

Базаи моддию техникии колхозу совхозҳо, корхонаҳои байнихоҷагӣ хеле мустаҳкам ва маданияти зироат баланд гардид, тарзу усулҳои нави коркарди замин, технолгияи прогрессивӣ торафт бештар истифода бурда, навъҳои баландҳосили зироатҳои хоҷагии қишлоқ ҷорӣ карда мешаванд. Дар натиҷаи ин ҳама дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум назар ба панҷсолаи даҳум ҳаҷми умумии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ 24,3 фоиз, ҳосилнокии меҳнат 23,9 фоиз афзуд. Даромади колхозу совхозҳо зиёд шуд. Дар роҳи тараққиёти минбаъдаи чорводорӣ кори зиёде ба сомон расид, саршумори чорвою парранда ва маҳсулнокии онҳо афзуд. Соли 1985 назар ба соли 1981 истеҳсоли гӯшт 66 фоиз ва шир 28 фоиз зиёд шуд.

Индустрияи бинокорӣ минбаъд ҳам тараққӣ карда, барои сари вақт ба кор андохтани корхонаҳои нав ва реконструкцияшаванда тадбирҳо андешида шуданд. Дар давоми панҷ сол 80 миллион сӯмина фондҳои асосӣ ба кор андохта, 94 миллион сӯм маблағ сарф карда шуд, ки ин назар ба панҷсолаи даҳум мувофиқан 3,2 ва 2,4 баробар зиёд аст. Аз ҳисоби маблағҳои давлат 48 ҳазор метри мураббаъ манзил, барои 3 ҳазор талаба мактабҳо сохта шуданд. Дар солҳои панҷсолаи гузашта райони мо дар мусобиқаи умумииттифоқии социалистӣ се маротиба ва дар мусобиқаи республикавӣ ду маротиба ғолиб баромад.

Бо вуҷуди ҳамаи ин мо нағз мефаҳмем, ки фақат дар сари роҳи муайянкардаи Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС ва съезди XXVII партия мебошем ва қатъиян рӯ овардан ба интенсификация аз мо талаб менамояд, ки ҳамаи имконияту қувваҳоро кор фармоем. Мо нағз мефаҳмем, ки ин гардиши қатъӣ бе баланд бардоштани масъулияти кадрҳо, дараҷаи кордонӣ, қобилияту маҳорати ташкилотчигии онҳо,

бе азнавсозӣ ва такмил додани усулҳои кор имконнопазир аст. Ва ин азнавсозиро мо аз худи аппарати комитети шаҳрии партия сар карда, маслиҳати В. И. Ленинро дар бораи он, ки барои беҳтар донистани одамон «ба ҳар ҷо рафтуомад кардан, парвоз карда гаштан, ҳамаро дар сари амалиёт, дар сари кор дидан лозим аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 34, саҳ. 107) асоси фаъолиятамон қарор додем.

Ҳоло коркунони аппарати комитети шаҳрии партия мунтазам ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ рафта, ба онҳо ёрии амалии партиявӣ мерасонанд. Шумораи маҷлисҳо хеле кам шуда, нисбат ба дараҷаи тайёркунии масъалаҳое, ки дар пленумҳо, маҷлисҳои бюро муҳокима мегарданд, серталабӣ зоҳир карда мешавад.

Комитети шаҳрии партия дар бораи баланд бардоштани роли ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳамчун ядрои коллективи меҳнатӣ доимо ғамхорӣ мекунад. Солҳои охир шумораи ташкилотҳои ибтидоӣ афзуда, ҳаёти партиявӣ пурмазмунтар гардид. Ҳоло ташкилоти шаҳрии партия 169 ташкилоти ибтидоӣ, 79 ташкилоти цехӣ ва 120 гурӯҳи партиявиро муттаҳид менамояд. Сифати ҳайати сарварони партиявӣ беҳтар мешавад. Дар байни котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ 78 фоизашон маълумоти олӣ ва миёнаи махсус, 75 фоизашон стажи партиявии зиёда аз 6-сола дошта, 76 фоизашон ба ташкилотҳои партиявӣ бештар аз як сол боз роҳбарӣ мекунанд. Аммо гап, албатта, дар фоизҳо нест, балки дар он аст, ки ба кори роҳбарӣ ба ташкилотҳои партиявӣ одамони соҳибмаълумот, кордоне омаданд, ки дорои таҷрибаи кори байни омма мебошанд.

Комитети шаҳрии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ба масъалаҳои хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо, махсусан кадрҳои роҳбарикунанда, диққати хеле ҷиддӣ медодагӣ шуданд. Мо кӯшиш менамоем роҳбарони ташаббускорро, ки бо одамон кор карда метавонанд, ҳарҷониба дастгирӣ кунем, дар баробари ин аз онҳое халос мешавем, ки дар коллективи худ корро аз нав сохта наметавонанд ё аз нав сохтан, тартиботу интизомро ҷорӣ кардан намехоҳанд. Заводи пахтаро, ки солҳои зиёд планро иҷро намекард, мисол меорем. Коркунони комитети шаҳрии партия борҳо ба ин корхона омаданд, бо одамон сӯҳбат карданд, кӯшиш менамуданд ба директори завод С. Муродов ва ташкилоти партиявӣ барои пешравии кори завод ёрӣ расонанд. Аммо ба чунин хулоса омадем, ки дар завод бо вазъияти номусоиди корҳо муросо мекунанд, бесарусомониро нормаи ҳаёти истеҳсолӣ мешуморанд. Бинобар ин комитети шаҳрии партия дар назди собиқ Вазорати саноати пахтатозакунии республика масъала гузошт, ки дар вазифаи директори завод минбаъд мондани С. Муродов ба мақсад мувофиқ нест. Вазорат бо фикри мо розӣ шуд. Бо тавсияи комитети шаҳрии партия коммунист Ш. Набиев, ки шахси серғайрат, ташаббускор, ҳам ба худаш ва ҳам ба тобеонаш серталаб аст, директори завод таъин карда шуд. Акнун, баъди гузаштани вақти муайян, бо боварӣ гуфтан мумкин аст, ки мо хато накардем. Агар дар вақти кори директори пештара корхона плани нимаи якуми соли гузаштаро иҷро накарда бошад, пас баъди таъин шудани роҳбари нав завод дар нимсолаи дуюм аз ақибмонӣ баромад ва плани солонаро аз рӯи ҳамаи нишондиҳандаҳои асосии техникию иқтисодӣ бомуваффақият иҷро кард. Психологияи коркунони завод, муносибати онҳо ба вазифаҳояшон низ тағйир ёфт.

Вазъияти кор дар совхози «Заргар», ки соли 1984 плани пахтасупориро ҳамагӣ 70 фоиз иҷро карда буд, низ моро ба ташвиш меовард. Намояндагони комитети шаҳрии партия бо вазъияти кори ин хоҷагӣ ҳаматарафа шинос шуданд. Маълум гардид, ки ҳарчанд директори совхоз И. Ҳамидов мутахассиси баландихтисос, номзади илми хоҷагии қишлоқ бошад ҳам, вай чизи асосӣ — маҳорати бо одамон кор карданро надорад. Бо таклифи комитети шаҳрии партия И. Ҳамидов ба

кори дигар гузаронда, собиқ котиби комитети партиявии колхози ба номи В. И. Ленин А. Саидов директори совхоз таъин карда шуд. Роҳбари ташаббускор ба ташкилоти партиявӣ такья намуда, коллективро ба меҳнати сермаҳсул сафарбар карда тавонист ва ҳоло дар ин хоҷагӣ корҳо беҳтар шуда истодаанд.

«Меъёри ҳамаи пешбарию ивазкунӣ як аст: сифатҳои сиёсӣ ва кордонӣ, қобилият, камолоти ҳақиқии коркун ва муносибати ӯ ба одамон»,— қайд карда шуд дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия. Худи ҳаёт дурустии ин хулосаҳоро тасдиқ менамояд. Талаботи афзуда нисбат ба роҳбарон моро водор менамояд ҳангоми ба вазифаи роҳбарӣ пешбарӣ кардани одамон бо аъзоёни коллективҳое, ки он ҷо онҳо пештар кор мекарданд, маслиҳат кунем. Масалан, мо пеш аз он ки сардори колоннаи механиконидаи махсуси № 26 трести «Сельстрой-3» Қ. Накатовро ба вазифаи баландтар пешбарӣ карданӣ шудем, дар яке аз маҷлисҳои ин колонна таклиф кардем, ки дар бораи вай одамон фикрашонро баён кунанд. Дар маҷлис нӯҳ кас ба сухан баромад. Онҳо на фақат сифатҳои кории Қ. Накатов, балки муносибати ӯро ба одамон, ба эҳтиёҷоту талаботи онҳо низ тавсиф намуданд. Чунин муҳокимаҳо минбаъд ҳам гузаронда хоҳанд шуд.

Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳисоботи коммунистонро дар назди коллективҳо мунтазам мешунидагӣ шуданд. Зимнан, чунин ҳисобот на фақат дар кори коммунистон, балки тамоми коллектив низ осори нек мегузорад.

Роҳи тезондани тараққиёт, ки партия пеш гирифтааст, бешубҳа, бе вусъати минбаъдаи мусобиқаи социалистӣ, ҷустуҷӯи шаклу усулҳои нави он имконнопазир аст. Омилҳои ҳавасмандгардонии маънавӣ ва моддиро чӣ тавр беҳтар истифода карда, фаъолияти одамонро вусъат додан мумкин аст? Барои ба ин савол ҷавоб додан ба мо аз бисьёр ҷиҳат таҷрибаи ташкили мусобиқаи социалистӣ, ки ҳангоми сохтмони элеватор дар комбинати маҳсулоти ғаллагӣ андӯхта шудааст, ёрӣ мерасонад. Дар ин ҷо мусобиқаи социалистӣ пуртаъсиру самарабахш буд. Ҳавасмандии моддӣ бо ҳавасмандии маънавӣ моҳирона пайваста мешуд. Ба шарафи ғолибон ҳар ҳафта дар вазъияти ботантана байрақ бардошта мешуд, номҳои пешқадамонро дар сохтмон ҳама медонист, дар бораи онҳо газетаи шаҳрӣ мақолаҳо чоп мекард. Ҳар кадом бинокор аз вазифаҳои наздиктарин ва перспективии коллектив хабардор буд, фардо, баъди як ҳафта, як моҳ чӣ кор карданашро медонист, ки ин, бешубҳа, барои инкишофи мусобиқа муҳим аст.

Қайд накардан мумкин нест, ки мубориза бар зидди мастигарӣ барои солим гардондани вазъияти маънавию психологӣ дар коллектив, мустаҳкам намудани интизом ва тартибот аҳамияти бениҳоят калон дорад. Дар маҷлисҳои гузаштаи ҳисоботию интихоботии партиявӣ, касабавӣ ва комсомолӣ, конференцияи сеюми шаҳрии партиявӣ ба ин масъала диққати хеле ҷиддӣ дода шуд. Комиссияҳои оид ба мубориза бо мастигарӣ ва майзадагӣ, ки дар назди комиҷроияҳои Советҳои шаҳрӣ ва районии депутатҳои халқӣ ташкил карда шудаанд ва онҳо дар якҷоягӣ бо коркунони соҳаи хизмати наркологӣ амал менамоянд, кори худро вусъат додаанд. Танҳо соли 1985 дар маҷлисҳои ин комиссияҳо ҳисоботи дувоздаҳ нафар роҳбарони корхонаҳо ва ташкилотҳо доир ба иштирокашон дар мубориза барои тарзи солими зиндагӣ шунида шуд. Ҳисоботи коммунист, директори заводи таъмири механикӣ Б. И. Галич бошад, дар бюрои комитети шаҳрии партия шунида шуд.

Дар назди комитети шаҳрии партия иборат аз ёздаҳ нафар гурӯҳи ахборотию пропагандистӣ амал мекунад, ки онҳо дар коллективҳои меҳнатӣ ва ҷои истиқомати аҳолӣ дар мавзӯъҳои зидди майпарастӣ лекция мехонанд ва сӯҳбатҳо мегузаронанд. Дар панҷ корхона киноклуби «Одам ва қонун» ташкил гардидааст, дар бораи таъсири бади

машрубот ба организми одам дар экранҳои кинотеатрҳои шаҳру район кинофильмҳо намоиш дода мешаванд.

Барои ба тартиб андохтани савдои нӯшокиҳои спиртнок тадбирҳои конкретӣ андешида шуданд, истеҳсол ва фурӯши нӯшокиҳои беспирт афзуд. Дар натиҷа назар ба ҳамин давраи соли гузашта фурӯши нӯшокиҳои спиртнок 30 фоиз кам шуд. Роли коллективҳои меҳнатӣ, советҳои профилактикӣ, судҳои рафиқона дар мубориза бо мастигарӣ ва майзадагӣ баланд гардид. Шумораи одамоне, ки нӯшокиҳои спиртнокро суиистеъмол мекарданд, хеле кам шуд.

Ҳамин тариқ, мо бисьёр захираҳои тезондани тараққиётро ба кор андохтем, ки ин, бешубҳа, самараи хуб мебахшад. Дар баробари ин ҳангоми ҳалли ин ё он масъала гоҳо ҳанӯз бо беҳаракатии коркунони алоҳида, даст кашидан нахостани онҳо аз усулҳои кӯҳнаи кор дучор мешавем. Бинобар ин комитети шаҳрии партия масъалаҳои кори байни кадрҳо, ҷобаҷогузории коммунистонро дар участкаҳои муҳимтарини кори партиявӣ, хоҷагӣ ва маданӣ дар маркази диққати худ нигоҳ медорад.

Бояд иқрор шуд, ки комитети шаҳрии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ на ҳамеша муваффақ мешаванд, ки тамоми ҷиҳатҳои тарбиявии мусобиқаи социалистиро самарабахш истифода баранд, намоишкориро дар ташкили он пурра барҳам диҳанд. Совети ёрӣ ба прогресси илму техника, ки дар назди комитети шаҳрии партия ташкил шудааст, ҳанӯз хуб кор намекунад. Дар хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия кардани кадрҳои звенои миёна камбудиҳои ҷиддӣ ҷой доранд, дар баъзе хоҷагиҳо ба ивазшавии барзиёди онҳо роҳ медиҳанд. Масалан, дар колхози ба номи Карим Исмоилов, совхози «Орҷоникидзеобод», дар баъзе дигар хоҷагиҳо дар се соли охир ҳар сеюмин сардори бригада иваз шудааст. Дар коллективҳои меҳнатӣ фактҳои вайрон кардани интизоми меҳнат ва истеҳсолӣ пурра барҳам дода нашудаанд. Дар ин хусус ва дар бораи дигар камбудиҳо дар пленуми комитети шаҳрии партия, ки баъди съезди XXVII КПСС шуда гузашт, гуфтугӯи ҷиддӣ барпо гардид. Рафти иҷрои тадбирҳо аз рӯи таклифҳо ва эродҳои коммунистон тахти назорати ҳаррӯзаи комитетҳои партиявӣ мебошанд.

Комитети шаҳрии партия услуби роҳбарии партиявиро такмил дода, минбаъд ҳам муваффақ мешавад, ки тамоюлоти мусбати муқарраршударо мустаҳкам намуда, суръати корро суст накунад.

# ТАШАККУЛИ ШАХСИЯТ

Аз минбари форуми коммунистони мамлакат дар байни рақаму фактҳое, ки аз шаҳомати потенциали идеявӣ-сиёсӣ ва ташкилотчигии партияамон шаҳодат медиҳанд, аз ҷумла чунин факту рақамҳо ном бурда шуданд. Ба съезди XXVII КПСС 1352 нафар занон вакил интихоб шуданд, ки ин 27 фоизи ҳамаи вакилон мебошад. Ин гуна намояндагии занон аз ҳар ҷиҳат дар таърихи КПСС бори аввал мушоҳида шуд. Сол аз сол, аз съезд то съезд шумораи занон дар сафҳои партия афзун мегардад, ҳоло зиёда аз 5 миллион занон аъзои партия мебошанд. Онҳо ҳарчи бештар ба органҳои интихобии партия ва ба роҳбарии соҳаҳои мухталифи сохтмони коммунистӣ пешбарӣ карда мешаванд. Ин аст дар ҳаёт татбиқшавии идеяи ленинӣ оид ба афзунгардонии шумораи занон дар рафоқати партиявии мо.

Сониябибӣ Муҳаббатова — бригадири фермаи шири молии рақами 1 совхози «Ҳаёти нав»-и райони Ғарм яке аз ҳазору сесаду панҷоҳу ду вакили ин съезди таърихӣ гардид. Одамоне, ки касбу кор, характеру синну соли гуногун доштанду ман бо онҳо дар бораи Сониябибӣ сӯҳбат мекардам, ӯро ҳамчун намояндаи хоси қисми пешқадамтарини муосиронамон ба ман тасвир намуда, дар ҳаққи вай бо ҳисси ифтихор сухан меронданд. Мушоҳидаҳои шахсиам дар сари лиҳози гуногуни ҳаёту зиндагии С. Муҳаббатова, мулоқотҳоям бо ӯ, шиносоӣ бо ҳуҷҷатҳои партиявию истеҳсолӣ афкори умумро дар бораи шахсияти ӯ тасдиқ ва пурратар намуданд.

Дар бисёр идораҳову коллективҳои гуногунсоҳа ғайрати тааҷҷубангези вай маълум аст. Одами боирода, пурматонат, принципнок: ҳар мақсаде ки дар назди худ мегузорад, пайваста кӯшиш мекунад, ки ба он расад, ҳар чизе ки маъқул нест, рӯирост дар бораи он изҳори ақида мекунад, муросокор нест. Дар айни замон — зани ҳалиму фурӯтан, хушодобу хушсалиқа. Бо ҳар касе ки мулоқот кунад, хоҳ дугонаи наздикаш бошаду хоҳ рафиқи ҳамкор, хоҳ мутахассиси истеҳсолот бошаду хоҳ коркуни партиявӣ, хоҳ ҳамдеҳааш бошаду хоҳ сокини маҳалли дигар, гарму ҷӯшон пазироӣ намуда, зуд ба худ ҷалб мекунад. Доираи мулоқотҳои ӯ ба доираи фаъолияти иҷтимоии васеаш хеле мутобиқат дорад. Касбаш — говҷӯш, мансабаш — роҳбари қисми хеле муҳими ҳалли Программаи озуқаворӣ, супориши партиявиаш — аъзои комитети партиявии райони Ғарм ва комитети партиявии совхоз, иштирокаш дар идораи корҳои давлат — депутати Совети Олии СССР... «Социализм,— қайд карда шудааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия,— занро аз зулми иқтисодӣ ва социалӣ озод кард, ба вай имкон дод, ки баробари мардон меҳнат кунад, маълумот гирад, дар ҳаёти ҷамъиятӣ иштирок намояд». Ҳама он чи ки имрӯз Сониябибӣ ба он муваффақ гардидааст, мисоли барҷастаи истифодаи ҳамаҷонибаи ин имконияти реалӣ мебошад. Роҳи такомулоти маънавии ӯ шоҳиди равшани чи тавр ва дар чи гуна шароит, бо таъсири кадом омилҳо ба камол расидани шахсият аст.

## *Некӯиқбол*

Дар урфият мегӯянд, ки «соле, ки накӯст, аз баҳораш пайдост». Ба процесси камолоти шахсияти Сониябибӣ аз баҳори умри ӯ назар кунем, ба мақсад мувофиқаст. Ин процесс шоҳиди он аст, ки ташаккули характер, тарзи муҳокимаронӣ, дар ҳаёт мавқеъ пайдо кардани ӯро худи воқеияти советӣ, ки барои фаъолияти эҷодӣ майдони васеъ фароҳам меорад, пешакӣ муайян намудааст, яъне баҳори умраш дар шароити хеле қулай оғоз ёфтааст.

Фаҳмиши моҳияти воқеияти моро Сониябибӣ ҳанӯз дар оила, дар ин ячейкаи хурдтарини ҷамъияти мо, ки бо риштаҳои зиёде бо мамлакати паҳноварамон алоқаманд аст, сар кардааст. Биёед ҷаҳони равшани кӯдакии ӯро, ки бо хонаи волидонаш алоқаманд аст, тасаввур кунем... чӣ қадар даву тозҳое дошт ин духтарак! Шӯх буд, шӯхона қадам мезад. Ҳоло ҳам ҳамин ки ба остонаи муқаддаси худ наздик шавад, қадаммониаш худ ба худ тез мешавад, яъне остонае, ки дари ҳаёти фирӯзро ба рӯи ӯ кушодааст, мисли оҳанрабо кунун ҳам ба худ мекашад. Ин чанд ҷиҳат дорад, ки сароғозаш, албатта, ҳамхунӣ аст, ҷиҳати дигараш умумияти афкор, эътиқод ва меъёрҳои зиндагист.

Дар рӯи дарвозаи ҳавлӣ ситораи калони сурх ҷилвагар аст. Мувофиқи анъанаи хуби мавҷуда чунин ситораҳо дари хонаҳои ветеранҳои ҷангро оро медиҳанд, ки ин шоҳиди садоқат ба идомати наслҳост. Ана худи соҳиби ҳавлӣ — Хушвақт Муҳаббатов. Чеҳрааш саршори меҳмоннавозӣ, ботинаш пур аз ҳисси ифтихори падарона нисбат ба духтараш аст, ки сазовори боварии калон гардидааст.

Худи ӯ дар набардҳои ҷанг ҳамчун пулемётчии баҳодур ном бароварда буд, сари синаашро ордени Шӯҳрати дараҷаи якум ва бисёр ордену медальҳои дигар оро медиҳанд. Дар меҳнати осоишта бошад, ҳамчун коргари пешқадами саноати пахтатозакунӣ, аълочии ҷамъияти матлу-

бот шӯҳрат ёфт, дар кори тарбияи ҳарбӣ-ватандӯстии ҷавонон чун ҷамоатчии фаъол саҳми арзанда дорад, сазовори ҳурмату эҳтироми умум гардидааст. Бо ӯ мусоҳиб будан фораму гуворост. Хотираҳои ҷангиашро нақл карда, анҷоми нодири хонадонашро нишон дода, дар бораи зиндагии имрӯза ботамкин муҳокимаронӣ менамояд. Ин ҳама таъкиди тараддудҳои рӯзгори оилавии ӯ мебошанд. Ба ӯ бо диққат назар карда, андеша мекунам, ки ҳеҷ чиз, яъне на маҷрӯҳиятҳои сахти ҷангӣ, на рӯзгори пурмашаққати солҳои душвори баъди ҷанг, на иллатҳои гуногуни пирӣ иродаи ин мардро нашикастааст. Бардам, хандонрӯ ва фаъол аст ӯ. Дар симои Сониябибӣ ҳамаи сифатҳои хуби падараш, ин ветерани пурматонати ҷангу меҳнат, ин коммунисти 40 сол дар сафи партия буда, ин мураббии пурмаҳорати ҷавонон муҷассам гардидаанд.

Аз хурдӣ одат дорад, ки бомаслиҳат кор кунад,— мегӯяд падараш. Вақте қарор дод, ки ба сафи партия дохил шавад, пеш аз ҳама бо ман маслиҳат кард. Ба ӯ гуфтам: «Аз он ки қарор додӣ коммунист шавӣ, хурсандам. Вале мехоҳам ба ту ду маслиҳат диҳам...»

— Бале,— ба сухан ҳамроҳ шуда мегӯяд духтараш,— ман онҳоро сахт дар хотир дорам. Шумо он вақт гуфта будед: «...маслиҳати аввали ман он аст, ки шаъну шарафи партиявии худро мисли гавҳараки чашм муҳофизат кунам: софдилона меҳнат карда, фақат ба зӯри бозувони худ такья намоям, фирефтаи ҳама гуна сархушиҳои шубҳаовар набошам. Дуюм маслиҳататон ин буд, ки сарвати халқро аз саломатии худ дида бештар эҳтиёт кунам, пеш аз он ки нон пора кунам, ин сарватро ба хотир орам» — ҳамин тавр не, падар?

— Ҳамин тавр, духтарам, ҳамин тавр,— мегӯяд пирамард Хушвақт.

Онҳо сукут варзида, дар бораи рӯзгори собиқа ва пастиву баландиҳои он андеша меронанд, ман бошам, дар бораи пуршукӯҳии ин лаҳзаи ҳаёти падару духтар фикр мекунам. Ветеран дар бораи шаъну шарафи партиявии духтараш он вақт чунон муҳокимаронӣ мекард, ки ҳоло Сониябибӣ аз минбари съезди XXVII партия гӯё айнан ҳамон суханони падарашро мешунавид: «Агар софдил, боинсоф, поквиҷдон ва нисбат ба худ серталаб набошем, одами идеянок будан мумкин нест». Бо чунин мисолҳое, ки афкори одамони қаторӣ бо фикру мулоҳизаҳои дар ҳуҷҷатҳои партиявӣ дарҷ гардида ҳамрадифанд, хеле бисьёр вомехӯрем. Моҳияти ин зуҳурот дар ин тезиси ленинӣ хеле возеҳ баён шудааст. Ӯ гуфта буд: «Мо танҳо вақте идора карда метавонем, ки ҳамаи он чиро ки халқ фаҳмидааст, дуруст баён кунем».

Модари Сониябибӣ—Салима Маҳмадёрова низ зани соҳибақлу хуштамизест, ки самимияту меҳрубонии вай пояи мустаҳкami муҳити солими оилаашон мебошад. Ин модари ғамхору мушфиқ, ки ду писару се духтарро ба воя расонидааст, меҳнаткаши бебокест, ки дар баробари заҳмати модарӣ ба меҳнат шуғл варзидааст ва то ба нафақа рафтан ҳамчун кирмакпарвар зарбдорона кор кардааст. Дар чунин хонадонҳо мо хирадмандию ибратомӯзии оилаҳои серфарзандро, ки калон нисбат ба хурд ғамхор аст, хурд аз калон ибрат мегирад, ҳамкории ихтиёрии меҳнатӣ ва интизом маслаки рӯзгори онҳост, ба хубӣ мефаҳмем. Чунин оилаҳо на танҳо аз рӯи моҳияти демографӣ, балки аз рӯи моҳияти иҷтимоию сиёсиашон низ вазифаи калони дорои аҳамияти давлатӣ доштаро ба ҷо меоранд. Онҳо саромади рӯҳияи коллективистианд, ки тавассути ин рӯҳия ҷавонони чунин оилаҳо хеле зуд дар коллективҳои меҳнатӣ мавқею мақом пайдо мекунанд. «Ҷамъият ба оилаи мустаҳкаму пойдор ва аз ҷиҳати маънавӣ ва ахлоқӣ солим бағоят манфиатдор аст»,— гуфта шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС, ки дар съезди XXVII партия қабул карда шуд.

Дар ин хонадон аз Салима сар карда ҳамаи занҳо — духтарону набераҳояш ба таври замонавӣ фикру зиндагӣ мекунанд, онҳоро чӣ аҳли хонавода ва чӣ мардуми атроф ҳурмату эҳтиром менамоянд. Аз ҳаёти ғуломонаи пеш аз революционӣ дар рӯзгори имрӯзаи онҳо осоре нест. Сониябибӣ ба ҳама сифатҳои хуби ахлоқии модараш пайравӣ карда, дар баробари ин хоҳари калонии худ — Олима Муҳаббатоваро, ки говҷӯши номӣ аст, устоди худ мешуморад. Вай пайрави ҳақиқии Олима аст, касби ӯро пешаи худ кардааст, дар айни замон хоҳари хурдии худ Онияро низ ба ферма оварда, ҳамкасби худ намудааст. Ду додари онҳо тавассути ғамхории хоҳарон ба воя расидаанду соҳиби маълумоти миёна гардиданд. Додари калониашон пас аз адои хизмати ҳарбӣ ҳоло дар аэропорти Колхозобод диспетчер шуда кор мекунад, хурдиашон ҳанӯз дар хизмати армия.

Иштироки фаъолона дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ, кор дар ташкилотҳои партиявию советӣ, иҷрои хизмати Ватан дар сафҳои Қувваҳои Мусаллаҳ, тарбияи насли навраси хонадон, чунинанд тараддудҳои оилаи Муҳаббатовҳо, ки риштаи зиндагиашонро ба тақдири таърихии Ватанамон сахт пайванд кардааст. Оилаи онҳо бо ҳамаи паҳлӯҳои гражданияти худ ба арсаи умумииттифоқӣ баромадааст. Маҳз, чунин оила метавонад ба ташаккульёбӣ ва нашъунамои шахсият такони тозае диҳад.

...Кас намехоҳад аз ин ҷо равад. Лекин чӣ илоҷ, вақт расидааст ва мо хайру хуш мекунем.

Дар кӯча аллакай мошинае интизори касе. Сониябибӣ онро дида бо ҳаяҷон ба хотир меорад, ки ӯро ба мактаб даъват карда буданд. Имрӯз ӯ бояд бо коллективи мактаби худаш вохӯрад. Дар назди дарвозаи мактаб вай пеш аз ҳама ба муаллимони аввалини худ Василий Григорьевич Кащавцев ва Фозил Нидоевич Нидоев сари таъзим фуруд оварда, онҳоро гарму ҷӯшон пазирой кард. Онҳо аз фанҳои гуногун — яке аз математика ва дигаре аз забону адабиёти тоҷик дарс мегӯянд. Вале моҳияти ғоявии дарсҳо як аст: тарбияи рӯҳия ва афкори лоиқи одами советӣ.

Дар чашмони Сониябибӣ қатраҳои ашки миннатдорӣ нисбат ба устодони серташвишу фидокори худ ҳалқа мезананд, ки ҳар кадомашон барои бавоярасии ӯ меҳнати зиёде кардаанд. Симои онҳо низ дар

навбати худ пур аз ҳисси ҳаяҷону хурсандӣ... Имрӯз онҳо ҷомаи амал пӯшидани орзӯи худро мебинанд. Магар барои тарбиятгар аз ин хурсандӣ ва ифтихори бузурге ҳаст?

Хонандагон барои вохӯрӣ бо вакили съезди XXVII КПСС дар ҷамъомади тантанавӣ саф оростаанд. Сониябибӣ бо як ҳаяҷони хосае ба онҳо мурожиат карда, суханҳои таъсирбахш мегӯяд. Барои ин ғунчаҳои наврас идеали зиндаву намоёну боварибахшу пуртаъсир мисли нурҳои офтоб зарур аст. Ҳоло мебинам, ки бачагон бо ҳисси ифтихори бузург ба Сониябибӣ чашм дӯхтаанд. Онҳо ба вай ваъда медиҳанд, ки дар зиндагии ояндаашон пайрави ӯ бошанд, ба васиятҳои Ленини бузург, ба кори партия ва анъанаҳои насли калонсол ҳамеша содиқ бошанд. Ин қасамро толибаи синфи даҳум Қумрӣ Таваккалова буррову пуртаъсир мехонад. Дар симои ин комсомолкаи фаъол Сониябибӣ ҷавонии худро мебинад. Чӣ қадар гувороанд ин лаҳзаҳои пуршукӯҳи зиндагӣ, чӣ андоза форам аст ин овози дилошӯби ғунчаи ҷавонӣ, ки тақдири ояндаи мамлакатамон дар дасти насли ӯст.

— Ман,— ба хотир меоварад Сониябибӣ,— дар муҳити оилаву мактаб тарбия ёфта ба хулоса омадам, ки дар ҷаҳони озод таваллуд шудаам, вале ин озодӣ ҳеҷ гоҳ маънои беҳаракатиро надорад... пайваста кӯшиш мекунам духтаронеро, ки дар зиндагӣ фаъол нестанд, гобанди ақидаҳои кӯҳна гардидаанд, ба роҳи дурусти ҳаёт ҳидоят намоям. Дар ин ҷо, дар мактаби рақами 19 вай на танҳо хонандаи собиқ, балки иштирокчии такомулоти имрӯзаи процесси таълиму тарбия мебошад. Иҷрои вазифаҳои депутатӣ, раиси Совети занони совхоз, бригадири чорводорон зиндагии ӯро бо мактаб зичтар алоқаманд кардааст, ба мактаб омаданро ӯ қарзи партиявии худ медонад.

—Сониябибӣ,—мегӯяд директори мактаб Таисия Магаметовна Юлдошева,— дугонаи наздиктарини ман аст, ман аз дӯстиям бо ӯ басе ифтихор дорам. Мо ҳашт — нӯҳ сол аст, ки ҳамдигарро мешиносем. Вай ҳамеша ба ман дар корҳои байни духтарон ва волидони онҳо кӯмаки худро дареғ намедорад. Хонандагон Муқаддас Сабурова ва хоҳарон Қирғизоваҳоро ба мактаб баргардонид... Дар рӯзҳои ҷашнгирии 60-умин солгарди РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии республика байрақи мактаб бо дастони ӯ барафрохта шуд. Бисьёр тамомкунандагон тавассути ташвиқоти ӯ ба фермаҳои чорводорӣ ба кор рафтанд... Сониябибӣ одами ҳалиму ғамхор ва дилсофу басо хоксор аст. Мактаббачагон зери унвони «Сониябибии моро меҳнат обрӯманд кард» лавҳаи махсусе тайёр намуданд. Вақте ки ӯ дар байни мост, гӯё дар паҳлӯямон қаринтарин одам истодааст...

Т. М. Юлдошева, ҷонишини ӯ доир ба қисми илмӣ ва роҳбари семинари назариявӣ В. Абдуллоев, котиби ташкилоти партиявии мактаб Т. Умарова бо ҳамроҳии коллективи муаллимони мактаб ҳоло тамоми ғайраташонро ба он равона кардаанд, ки бахри такмилдиҳии процесси таълиму тарбия, ба меҳнат ва ҳаёти мустақилона тайёр намудани хонандагон тамоми чораҳоро андешанд, пайваста кӯшиш мекунанд, ки дастпарварони онҳо чун одамони солимфикру ватандӯсту интернационалист ба камол расанд, хуллас, аз паи онанд, ки корашонро мувофиқи талаботи форуми коммунистони мамлакат аз нав созанд ва беҳтар кунанд. Маҳз, чунин коллективҳои педагогӣ қодиранд ба шахсияти ташаккульёфтаистода роҳи дурусти ҳаётро нишон диҳанд. Ва онҳо хурсанданд, ки Сониябибӣ дар ин ҷидду ҷаҳди онҳо саҳми босазое мегузорад.

## *Бо роҳи тезонидани тараққиёт*

Марҳамат, хуш омадед,— гӯён Сониябибӣ маро ба дидани фермаи шири молии рақами 1 даъват мекунад.

— Фермаи шумо? — пурсидам, аз ӯ.

— Бале... Ҳамаи бароруу нобарориҳо, хурсандиву хафагии ман инҷост. Ҳама чиз ин ҷо аён, дар кафи даст, ҳамеша пеши чашмонам, ҳатто ба хобам ҳам медарояд.

Баъзан чунин мешавад, ки бо як ду сухан одам ботини худро мекушояд, беихтиёр хислатҳои фавқулодда хуби худро рӯи об мебарорад. Фақат одаме, ки ба таври ҳаққонӣ дилбохтаи касби худ аст, дар кор ҳам одати хуби оилавиро фаромӯш накарда, касро бо «хуш омадед»-и урфӣ пазирой мекунад, худаш ҳам ба остонаи коргоҳ бо хурсандӣ, бо шавқу завқи пурҳаяҷон қадам мегузорад.

Сониябибӣ ба касби худ тамоми вуҷудашро бахшида, ҳамеша ғолиби мусобиқаи байни ҳамкасбонаш мебошад, сол аз сол корашро такмил медиҳад. Ин аст, ки фермаи қафомондаи қабул кардаашро бо душвориҳои зиёде ба сафи пешқадамон баровард. Вай дар ин ҷо дӯстони содиқ пайдо кард, дар байни онҳо аз мактаби ҳақиқии коллективизми амалӣ гузашт ва маҳз ҳамин омил боиси комьёбиҳои калони ӯ гардид. «Танҳо дар коллектив,— навишта буданд К. Маркс ва Ф. Энгельс,— фард воситаҳое пайдо мекунад, ки барои инкишофи ҳамаҷонибаи лаёқатҳояш имконият медиҳад ва, аз ин рӯ, фақат дар коллектив мавҷудияти озодии шахсӣ имконпазир аст» (К. Маркс, Ф. Энгельс, Асарҳо, ҷ. 3, саҳ. 75). Бо ҳамроҳии сардори бригада «молу мулки» дар ихтиёри ӯ бударо аз назар гузаронида, ба хулосае меоям, ки гӯё ҳоло саҳифаҳои китоби тарҷимаиҳолии коллективи меҳнатиро варақ зада истодаам. Ва ҳар як саҳифаи он пур аз нишонаҳои озодии шахсист, ки пеш аз ҳама дар ташаббусу фаъолият возеҳу равшан зоҳир мегардад.

Фермаи рақами 1 дар байни шаш фермаи совхоз доимо пешсаф аст. Бригадаи комсомолону ҷавонон, ки дар ҳайати он говҷӯшон, гӯсолабонон, молпарварон, механизаторон кор мекунанду С. Муҳаббатова сарвари онҳост, ҳамеша бомарому пурмаҳсул меҳнат мекунад. Соли гузашта бригада плани истеҳсолу фурӯши маҳсулоти чорворо барзиёд иҷро кард ва ба давлат зиёда ва план 100 тонна шир супурд. Бри-

гада чорворо аз зимистон намунавор бароваpд, маҳсулнокии чорво паст нашуд, ба талафоти он роҳ надод, рӯзи кушодашавии съезди XXVII КПСС аҳли бригада аз иҷрои плани кварталӣ рапорт дод. Омили вақтро ҳарчӣ бештар самаранок истифода бурда, ҳосилнокии меҳнатро баланд бардоштан хислати хосу характерноки ин бригада дар давоми ҳамаи моҳҳои минбаъда низ мебошад.

Меҳнати фаъолонаи одамон симои зоҳирии фермаро ҳам тағьир додааст, ки дар он рӯҳияи кордонӣ ва ташаббускорӣ мушоҳида карда мешавад. Дар гӯшаи сурх, биноҳои маъмурӣ ва маишии атрофи он, қисми истеҳсолии бино воситаҳои аёнӣ, ки аз ҷӯшу хурӯши мусобиқаи социалистӣ шаҳодат медиҳанд, хеле оқилона ҷо ба ҷо карда шудаанд. Ӯҳдадориҳои социалистии коллектив, шартҳои мусобиқаи меҳнатӣ, лавҳаи мусобиқа дар ҷойҳои намоён овехта шудаанд. Лавҳаи «Кӣ пешсаф» ҳар рӯз аз натиҷаҳои хубтарини говҷӯшони ҳаммусобиқа ахборот медиҳад. Натиҷаҳои ҳар панҷрӯза ба таври комплексӣ ҷамъбаст ва муҳокима карда мешаванд. Дар ҷои кори ҳар говҷӯш ӯҳдадории шахсиаш ҷилвагар аст... Ҳуҷҷатҳои съезд ва шумораҳои тозаи рӯзномаҳо хеле ботартиб дар рӯи мизҳои гӯшаи сурх гузошта шудаанд. Дар китоби қайди чорабиниҳои ташвиқотӣ ва тарғиботӣ ба номгӯи бисьёре дучор мешавем. Ҳамаи ин шоҳиди саъю кӯшиши фаъолони бригада барои аз кору бор ва рафти мусобиқа, вазифаҳои сиёсӣ, иқтисодӣ ва ҳодисаю воқеаҳои замон огоҳонидани коргарон мебошад...

Сониябибӣ риштаи хаёли маро буррида таъкид кард, ки ҳамаи ин чизи бодиққат тамошо карда истодаамон барои кор хеле зарур аст, зеро кору бори аҳли бригада чун дар оина дар онҳо акс ёфтаанд.

Ин суханони бригадир шоҳиди фаҳмиши моҳияти кори коллективи худ — чун қисми таркибии кори умумихалқӣ буданд. «Бигзор ҳар як коргар фаҳмад, ки вай кору бори мамлакатро идора мекунад»,— таълим медод Ленин. Ва суханони зерин аз Маърӯзаи Сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия давоми мантиқии ин фикри ленинианд: «Кас хӯҷаини ҳақиқии завод ва ё колхоз, цех ва ё фермаи худ нагашта, хӯҷаини мамлакат шуда наметавонад». Хоҷагидории оқилона дар фаҳмиши кормандони ин ферма такья намудан ба ҳисоби хоҷагӣ ва усулҳои навтарини илми зоотехника ва дар ин асос ҳарчӣ зудтар интенсивонидани чорводорӣ мебошад.

— Фермаи рақами 1 бо ташаббуси сардори худ аввалин шуда ба усули пудрати бригадавӣ гузашт,— гуфт сарҳисобчии совхоз Абдусамад Идрисов.—Сониябибӣ шакли прогрессивии ташкилу музддиҳии дигар хоҷагиҳоро махсус омӯхта, ташаббускори дар ҳама соҳаҳо ҷорӣ гардидани он дар совхози мо шуд. Ҳама чизе ки дар ин бобат дар қарорҳои маҷлисҳои партиявиамон навишта мешуданд, вай фавран дар мисоли бригадаи худ амалӣ мекард... Ман ҳанӯз соли 1977 таклиф карда будам, ки Муҳаббатоваро ба сардории бригада тавсия диҳем. Ҳоло мебинам, ки хато накардаам, вай аз ҷиҳати иқтисодӣ оқилона муҳокима ронда, ҳамаи чизи навро зуд ҳис мекунад ва корашро ба он мутобиқ менамояд.

Ҳоло бо кору бори ин бригада шинос шуда, амиқтар мефаҳмам, ки чаро дар съезд бригадаҳои пешқадами ба ҳисоби хоҷагӣ гузашта ячейкаҳои ибтидоии худидоракунӣ номида шуданд. Бригадаи ба пудрат ва ҳисоби хоҷагӣ гузашта имконият дорад принципи адолати социалиро пурраву васеъ ба амал барорад. Даромади коллективиро худи коллектив мувофиқи иштироку саҳми ҳар як коргар дар меҳнати умум тақсим мекунад. Ин, бешубҳа, боиси ривоҷу равнақи мусобиқа мегардад.

Қизлархон Салимова, Олия Шораҳматова, Оимҷон Ғоибова пешсафони мусобиқаанд. Аммо нишондиҳандаҳои говҷӯшҳо Сайлӣ Ҳомидова, Ония Муҳаббатова низ рӯз ба рӯз афзуда, ба пешсафон наздик шуда истодаанд. Рақамҳои имрӯзаи лавҳаи мусобиқаро бо рақамҳои солҳои гузашта муқоиса намуда, як чизи махсусро мушоҳида намудам. Таносуби қувваҳо дар ферма ба дараҷае тағьир ёфтааст, ки аксарияти коргарон ба ақаллияти онҳо ибрати меҳнати зарбдор гардидаанд. Пештар ин тавр набуд. Он марраe, ки ҳадди пешқадамон буд, акнун ба ҳадди коллектив мубаддал гардидааст. Пешқадамтаринҳо ҳоло марраe муайян кардаанд, ки бояд ба фатҳи он дар вақтҳои наздик тамоми аҳли бригада расад.

Аз ҳар сар модагов 2500 килограмм шир ҷӯшидан андаке пеш дар ин ҷо нишондиҳандаи рекордӣ буд. Соли ҷорӣ ин ба ӯҳдадории бригада табдил ёфт, аз ин ҳам онҳо қаноатманд нашуданд, ӯҳдадории иловагӣ гирифтанд, ки ширҷӯширо ба 2800 килограмм расонанд. Қизлархон Салимова барин пешқадамону дилбохтагони меҳнат бошанд, ӯҳдадории шахсии худро то ба 3000 килограмм расонданд. Дар баробари афзун гардонидани ҳаҷми маҳсулот сифати он ҳам баланд бардошта мешавад. Танҳо аз ҳисоби сифату равғаннокии маҳсулоти фермаи рақами 1 совхоз соли гузашта ҳазорҳо сӯм даромади иловагӣ гирифт. Соли ҷорӣ бошад, қарор дода шудааст, ки ҳамаи шир ба навъи якум супорида, равғаннокияш аз меъёри муқаррарӣ баландтар карда шавад. Арзиши аслии як центнер шир дар бригадаи С. Муҳаббатова соли 1985 нисбат ба арзиши аслии шири фермаҳои дигари совхоз 5 сӯму 40 тин, гӯшт — 54 сӯм пасттар буд. Дар ӯҳдадориҳои бригада минбаъда кам кардани хароҷот барои воҳиди маҳсулот пешбинӣ шудааст ва қисми бештари ин сарфакорӣ аз ҳисоби истифодаи оқилонаи хӯроки чорво ба даст оварда мешавад.

Чизи аҷиберо мушоҳида кардам. Говҷӯшҳои ин ферма дар даст блокнотҳо доранд ва худашон миқдори хӯроки гирифтаву сарф кардаашонро ҳисобу китоб карда, ба қайд мегиранд. Дар ин ҷо ба ҳар як ҳайвон муносибати алоҳида ҷорӣ карда шудааст.

Сониябибӣ бо ҳамроҳии сарзоотехники совхоз Ҳикмат Ҷунайдови соҳибтаҷриба ва боташаббус, ки мисли ӯ касбашро аз қаъри дил дӯст медорад, пайваста кӯшиш мекунад, ки захираҳои мавҷудаи тезонидани тараққиёти истеҳсолотро ҳарчӣ бештар ба

кор андохта, барои дастовардҳои минбаъда аз имрӯз заминаи мустаҳкам барпо намояд.

Беҳтар кардани хушзотии говҳои ҷӯшоӣ дар маҷлисҳои истеҳсолӣ борҳо муҳокима карда шуд, ин масъала ҳамчун вазифаи муҳиму ҳалталаб мавриди гуфтугӯи принципиалии маҷлиси комитети партиявии совхоз ҳам қарор дошт, коммунистон аз минбари маҷлисҳои партиявӣ низ дар ин бобат сухан ронданд...

Ҳамаи ин гуфтугӯҳо дар лавҳи хотири Сониябибӣ нақш мебастанд, дар тамоми вуҷудаш чун вазифаи шахсии ҳалталаб маскан мегирифтанд. Ин буд, ки Сониябибӣ чун депутат, чун коммунист баҳри ҳалли ин масъала камар баста, ба амалиёти бевосита шурӯъ кард.

Моҳи апрели соли 1984 дар Москва ҳангоми ба сессияи навбатии Совети Олии СССР рафтанаш рақами телефони лозимиро ёфта, ба ҷонишини вазири хоҷагии қишлоқи СССР Е. Л. Кузнецов занг зада гуфт, ки чун сардори бригадаи шири молӣ аз Тоҷикистон ва чун депутат бо ӯ оид ба масъалае гуфтугӯ кардан меҳоҳад.

— Шуморо интизорам,— шунид аз гӯшаки телефон.

Баъди ним соат ӯ ҷасурона дар зинапояю коридорҳои вазорат қадам зада, дари кабинети даркориро меҷуст.

...Дар ин кабинет бисьёр шудааст, ки талабу дархостҳо рад шудаанд: захираҳоро аз ҷое ба ҷои дигар равона кардан кори осон нест. Лекин ҷонишини вазир суханони пурҳаяҷону бо ҳисобу китоб асоснокшудаи бригадирро дар бораи афзуншавии самараи комплекси чорводории совхоз дар сурати пайдо кардани насли хушзоти мол бо тамкини калон гӯш кард ва фаҳмид, ки чунин роҳбар аз ӯҳдаи истифодаи оқилонаи моли гирифтааш баромада метавонад...

— Офарин! Муҳокимарониатон оқилона ва ба депутат арзандаю зебанда — гӯён ҷонишини вазир бригадирро тарафдорӣ кард ва илова намуд: Аз мо мактуб гиред, бигзор чорводорони воронежӣ молашонро бо шумо ба ҳам бинанд.

Воронежиҳо дар навбати худ моли худро дареғ надоштанд. Дар он ҷо Сониябибӣ андаке нагузашта дӯстони зиёде пайдо кард. Ба ҳар як чизи хурдтарин аҳамият медод, таҷрибаашонро меомӯхт, пурсуҷӯҳои зиёде карда, маслиҳатҳо мегирифт, ақидаи шахсии худро изҳор карда, нишон медод, ки аз зоотехния дониши васеъ дорад, хуллас зуд ба ҳурмату эҳтироми воронежиҳо сазовор шуд. Баъди қарордоди қатъӣ дар бораи ба Тоҷикистон фиристодани 100 сар гӯсолаи сермаҳсули зоти симменталӣ боз ҳам қаноатманд нашуда, хоҳиш кард, ки вагонҳоеро, ки барои фиристонидани гӯсолаҳо пешбинӣ шудаанд, ба ӯ нишон диҳанд. Вагонҳоро як-як аз назар гузаронида вақти хайрухуш ба дӯстони наваш муроҷиат кард:

— Илтимос, вагонҳоро аз дарун бо чӯбтахтаҳо маҳкам кунед, то ки гӯсолаҳои ман дар ин роҳи тӯлонӣ аз хунук эмин бошанд.

...Шоираи номӣ Гулрухсор Сафиева аз радио шеърҳои ба Сониябибӣ, ба вакили съезди XXVII КПСС бахшидаашро мехонд. Ин шеърҳо дар арафаи кушодашавии съезди XXVII КПСС садо доданд. Ман дар он рӯзҳо дар совхози «Ҳаёти нав» будам. Сониябибӣ бо ҳаяҷону хурсандии калоне тохта назди мо, ба меҳмонхонаи совхоз омад.

— Шумо шунидед? Худи ҳозир шоира шеърҳо хонд.

Бале, шунидам. Тамоми республика шунид.

Шоирон дар шеърҳои худ худоҳову шоҳону олиҳаҳои ҳуснро бо суханбозиҳои пурдабдабае хеле мадҳу сано кардаанд: ҳоло бошад, коргари оддии деҳот сарчашмаи ҷӯшу хурӯши илҳоми шоир гардидааст. «Шеъри авомӣ» — мегуфтанд шоирони гузашта чунин шеърҳоро. Байни шоираи сокини маркази республика ва говҷӯши деҳаи кӯҳсорони дурдаст чӣ умумияте бошад? Агар дар сари ин масъала амиқ фикр кунем, ба хулосае меоем, ки чунин умумият ҳаст ва умумиятест пояаш хеле қавӣ. Ҳардуяшон буньёдкоранд. Тақдири онҳо як аст ва ин, бешубҳа, шоҳиди барҷастаи нашъунамои шахсияти зан дар замони социализм мебошад. Маҳз ҳамаи он чизе, ки Гулрухсору Сониябибиро ба ҳам пайвастааст, мавзӯи шеърҳои дилошӯби шоира гардидаанд.

Худ ба худ андеша кардам: интихоби мавзӯъ баҷову аълост шеъру шоирӣ!

## *Омили камолоти партиявӣ*

— Сониябибӣ Муҳаббатова ба маънои пуррааш коммунисти фаъол аст,— мегӯяд котиби комитети партиявии районӣ Ғарм Н. Ёраҳмадова.— Ман бо ҳамроҳии ӯ ба хоҷагиҳои гуногуни районамон рафтаам. Агитатори оташинсухан... Суханҳои пурҷӯшу хурӯш ва самимии вай ба аҳли коллективҳои меҳнатӣ таъсири калон мерасонанд. Натиҷаи бевоситаи баромаду мулоқотҳои ӯ ин аст, ки духтарони район гурӯҳ-гурӯҳ ба соҳаи чорводорӣ ба кор рафтанд. Ибрати шахсӣ ва далелҳои боварибахши ӯ аз таҷрибаи амалиаш боиси фаъолтар гардидани занон шуданд, ҳоло бисьёрии онҳо ба корҳои роҳбарии хоҷагии қишлоқ пешбарӣ карда шуда, пешқадамтаринҳо ба сафи партия қабул карда мешаванд. Чун аъзои райком хеле фаъол аст, ҳеҷ гоҳ нашунидаем, ки «вақт надорам» гуфта бошад... Боз як чизи дигареро пайхас намудам. Касбашро дӯст медорад, ба кораш дилаш месӯзад. Ҷаҳонбиниаш васеъ, муҳокимарониаш амиқу дуруст. Ҳар коре кунад, ҳар сухане гӯяд, шоҳиди камолоти партиявии ӯст.

Камолоти партиявӣ... Кай пайдо мешавад? Чӣ онро муайян мекунад? Чи тавр узви ҷавони партия ба ҷанговари матини он табдил меёбад?

Ҳамаи ин дар муомилаву сарукордории Сониябибӣ бо рафиқони хурду калони ташкилоти партиявиаш ба таври возеҳ ошкор мегардад. Масалан, коммунисти дерина раиси собиқи Совети қишлоқи «Қалъаи лаби об», ҳоло ҷонишини директори совхоз оид ба чорводорӣ Маъсуд Эшонов ба ӯ таъсири зиёди мусбат расонидааст.

— Бо қарори комитети партиявӣ,— мегӯяд Эшонов,— ман бо мақсади назорат ва ёрии амалӣ расонидан ба ташкилоти партиявии цехӣ, ки ба он Сониябибӣ Муҳаббатова сарвар аст, вобаста шудаам. Дар маҷлисҳои онҳо иштирок мекунам, фермаро аз назар мегузаронам, қарору нишондодҳо ва воқеаю ҳодисаҳои муҳимро бо аъзоёни бригада муҳокима мекунем. Дар ин участка як нав сафарбаршавии махсуси одамон мушоҳида карда мешавад. Баъзан лозим меояд, ки ба камбудию норасоиҳо диққати аҳли бригадаро ҷалб намуда, барои ислоҳи онҳо маслиҳат диҳам. Ва аз он хурсандам, ки Сониябибӣ аз ин номеранҷад, бо камоли кордонӣ баҳри ислоҳи камбудиҳо камар мебандад. Фақат гоҳе илтимос мекунад: «Барои ислоҳи вазъият ба ман мӯҳлат диҳед». Ваъда кунад иҷро мекунад, нақша кашад, ба ҷо меорад, дигаронро ҳам бо ибрати шахсӣ дар ин рӯҳия тарбия менамояд. Ин рӯҳия ҳамаи коллектив ва махсусан коммунистони ҷавонро, ки худи бригадир шахсан саробони онҳост, низ фаро гирифтааст. Аҳли бригада хуб мефаҳмад, ки ягонагии қавлу амал ҳамчун сифати барҷастаи коммунист дар съезди XXVII КПСС мавриди гуфтугӯи амиқ буд.

Маълум аст, ки касеро ба сафи партия тавсия додан масъулияти калоне мебошад, барои ин коммунисти тавсиядиҳанда бояд хеле объективона, аз мавқеи синфӣ ва принципнокии сиёсӣ ба ин масъала назар кунад, то ки хатое содир нашавад. Сониябибӣ аз ин имтиҳони камолоти партиявӣ низ бошарафона гузашт. Чорводорон Зулфиқор Худоёров ва Субҳон Аҳмадов, ки ӯ онҳоро ҳам ба номзадӣ ва ҳам ба аъзогии партия тавсия карда буд, сазовори бовариаш гардида, софдилона меҳнат мекунанд. Ҳардуи онҳоро ба вазифаи бригадирии фермаҳои қафомондаи рақамҳои 3 ва 6 тавсия доданд. Дар давоми якуним — ду сол ба онҳо муяссар шуд, ки мисли устоди партиявии худ ин фермаҳоро аз қафомонӣ бароранд. Ин ду коммунисти ҷавон супоришҳоро оид ба кори тарғиботу ташфиқот низ ба хубӣ иҷро менамоянд. Сониябибӣ барои беҳтар кардани кори фермаҳо ёриашро ба онҳо дареғ намедошт, аз кору бори онҳо ҳоло ҳам бохабар аст. Ба фермаи Субҳон ӯро комитети партиявӣ вобаста кардааст, ба фермаи Зулфиқор бошад, ихтиёран меравад.

— Барои мо, коммунистони ҷавон, Сониябибӣ Хушвахтовна ибрати хуби коммунисти ҳақиқист,— мегӯяд Зулфиқор.— Ман аз ӯ барои тавсияаш ба сафи партия, ки воқеаи хеле калони ҳаётам аст, як умр миннатдорам, ҳоло ҳам аз ӯ таълим мегирам, то ки ба ин номи бошараф ҳамеша сазовор бошам.

Рӯҳияи кори зарбдоронае, ки дар фермаи Зулфиқор ҳукмрон аст, ба рӯҳияи кори фермаи устодаш хеле шабоҳат дорад. Соли гузашта Зулфиқор яку якбора ду оила — Шукур Нидоевро бо завҷааш Сумбул Исоева ва Мутабек Маҳмадҷоновро бо завҷааш Зебуннисо Расулова ба кори ферма ҷалб кард. Чун Сониябибӣ ӯ низ тарафдори механиконидани ферма аст. Вай бо ҳисси ифтихори баланд транспортёри навро, ки барои тоза кардани оғилхонаҳо пешбинӣ шудааст, ба кор даровард. Ин механизм ду коргарро аз кори басо мушкили дастӣ озод кард. Ӯ ҳам дар ташвиши он аст, ки чорвояшро хушзот гардонад. Фермаи вай соҳиби говҳои зоти сиёҳу ранга, сурху сиёҳи латвиягӣ шудааст, ки дар охирҳои октябри соли ҷорӣ бояд насл диҳанд. Ба ақидаи ӯ ин ҳанӯз ҳадди охирин нест: мехоҳад ба мисли Сониябибӣ аз Воронеж гӯсолаҳои симменталӣ биёрад.

Зулфиқор аъзои комитети комсомолии совхоз, котиби комитети комсомолии комплекси чорводорӣ аст. Дар ин бобат низ ӯ пайрави Сониябибист. Кори ороиши ферма бо воситаҳои аёнии тарғиботу ташвиқот, ташкили мусобиқаи социалистӣ ва нақшаҳои оянда ин ду бригада ба ҳам хеле монананд.

Ин қабил «натиҷаҳои ниҳоӣ» дар кори С. Муҳаббатова кам нестанд. Ҳар яки онҳо исботи дурустии чунин суханони барҷастаеанд, ки дар Маърӯзаи сиёсӣ гуфта шудааст. «Роли пешоҳангии коммунист худ аз худ вуҷуд надорад, он дар корҳои амалӣ ифода меёбад». Моҳияти камолоти партиявӣ низ ба дараҷаи олӣ ба ҷо овардани қарзи партиявӣ, бо тамоми қувва таъмин намудани ягонагии қавлу амал ва бо масъулияти тамом тарбия намудани ҷавонон ва ба сафҳои партия тавсия кардани онҳо мебошад.

Роҳбарӣ ба ташкилоти партиявии цехӣ, кори ташвиқоту тарғибот, устоди партиявии ҷавонон будан, иштирок дар кори комиссияи назорати партиявӣ аз болои фаъолияти маъмурият, баромадҳои фаъолона дар маҷлисҳои партиявии совхоз...

Чунин мисолҳоро, ки ҳуқуқи васеъ ва масъулияти баланди вакилии съезди КПСС, депутатии Совети Олии СССР Муҳаббатоваро аз интизоми дохилипартиявӣ дур накардаанд, аз ҳаёти ӯ боз номбар кардан душвор нест. Вай худро дар иҷрои ҳар як қарори комитети партиявӣ ва маҷлисҳои коммунистон масъул медонад. Ин шоҳиди барҷастаи муносибати байниҳамдигарии рафиқонаю хоксоронаи коммунистон аст. Коммунист ҳар қадар ба унвону мансабҳои баланд нарасад, вай ҳамеша узви ташкилоти ибтидоии партиявии худ аст ва ҳама талабҳои ин ташкилот, чун ба ҳама, ба ӯ ҳам мутааллиқанд.

Ҳар кас, ки инро ба хубӣ аз худ кунад, худро аз риоя накардани меъёрҳои оддии уставӣ эмин медорад. Коммунистоне, ки баръакси ин қоида рафтор мекарданд, аз минбари съезди XXVII КПСС маҳкум карда шуданд.

Анъанаи обутобьёбии сиёсии кадрҳо дар ташкилоти партиявии совхози «Ҳаёти нав» чуқуру реша давондааст. Аз ҳайати он 7 нафар ба вазифаи директории совхозҳо ва як қисми дигарашон ба вазифаҳои сармутахассисӣ ва корҳои дигари партиявию советӣ пешбарӣ шудаанд. Нодир Зокиров дар ин ҷо солҳои дарозест, ки вазифаи сарагрономиро ба ӯҳда дорад, дорандаи ордени Ленин Неъмат Зокиров ва дигар одамони обрӯманди район аз қабили фаъолони партиявии ин совхозанд. Маҳз, чунин ташкилоти партиявӣ қобил аст, сифатҳои сиёсӣ, корӣ, ахлоқии коммунистро ба

назар гирифта, ӯро ба форуми умумииттифоқии партия чун вакил тавсия намояд.

— Рафиқи моро ба съезди XXVII партия вакил интихоб намудан барои мо шараф аст ва дар баробари ин ба ӯҳдаамон масъулияти калон мегузорад,— гуфт зимни сӯҳбатамон котиби комитети партиявии совхоз Маҳмадисо Тағдиров.— Охир, вакилони съезд ва ташкилоти партиявие, ки вакилон дар қайди онанд, бояд дар кори пропаганда намудан ва иҷрои қарорҳои он саҳми муҳиму хосае гузоранд. Обрӯю эътибори вакил ва ташкилоти партиявиро дар як дараҷа доштан ва ҳатто минбаъд ҳам афзун намудан кори саҳл нест. Мо баҳри ин пайваста мекӯшем ва масъулияти баланди худро маҳз дар ҳамин мебинем.

Роҳбари ботаҷрибаи партиявӣ, ки барои пурзӯршавии қобилияти ташкилоти партиявии совхоз кори бисьёреро анҷом додааст, хуб мефаҳмад, ки Муҳаббатова барин коммунисти фаъол бояд дар ташкилот хеле зиёд бошанд. Аз ин рӯ, лозим аст, ки дар кори партиявию сиёсӣ таҷрибаи дар тарбияи Сониябибӣ ва панҷ ҷавонзанони дигар андӯхташуда васеъ истифода бурда шавад.

Ҳоло, ки ҳар як коммунист ҳуҷҷатҳои съездро чуқур омӯхта, кору бори худро бо талаботи ин ҳуҷҷатҳо андоза мекунад, камбудию норасоиҳо бештар аён мегарданд ва агар роли пешоҳангии коммунистон, ҳисси масъулиятшиносии онҳо баландтар карда шавад, камбудиҳо ҳарчӣ бештар бартараф мешаванд. Комитети партиявии совхоз ба чунин хулоса омадааст, ки таҷрибаи ҳосилкардаашон боиси хотирҷамъӣ не, балки асоси дигаргунсозиҳои калон дар ҳама соҳаҳои кори партиявӣ гардад. Ин хулосаи муҳим ва хеле оқилона баҳри сафарбаркунии коллектив дар мубориза барои тезонидани тараққиёти социалӣ-иқтисодии мамлакат, пурраву барзиёд иҷро намудани плану ӯҳдадориҳои панҷсолаи дувоздаҳум низ асоси мустаҳкам мегузорад.

Ҳоло дар совхоз пропагандаи нақшаҳои партия авҷ гирифтааст. Дар рафти ин кор кӯшиш карда мешавад, ки ҳар як коргар мавқею мароми худро дар кори дигаргунсозиҳои азим ба хубӣ фаҳмад, мусобиқаи социалистӣ дар саҳроҳо ва фермаҳои совхоз авҷ гирад, то ки супоришҳои соли съезд сари вақт иҷро гарданд. Ва ба ҳамаи он тағйироту такомулоте, ки дар совхоз аз номи съезд гузаронида мешавад, вакили съезд Сониябибӣ Муҳаббатова муносибати бевосита дорад. Ин буд, ки баъди бозгашт аз Москва вай ба гирдоби ташвишҳои кориву ҷамъиятӣ ғӯттавар гардид. Мувофиқи плани махсуси аниқ вай дар байни аҳолӣ маърӯзаю баромадҳо мекунад, дар бораи кори форуми коммунистон сӯҳбатҳои самимӣ барпо менамояд. Аз минбарҳои калону хурд таъкид мекунад, ки иҷрои қарорҳои съезд кори умумихалқист. Дар участкаи истеҳсолии худи ӯ бошад, ҳар як рӯзи кор шоҳиди барҷастаи ба амал баровардани таъкиди съезд дар бораи ягонагии қавлу амал аст.

С. СУХОЯН



# АЛОҚАҲОИ ИНТЕГРАЦИОНӢ ДАР СИСТЕМАИ ОМИЛҲОИ ТАРАҚҚИИ ИҚТИСОДИЁТИ РЕСПУБЛИКАИ ИТТИФОҚӢ

*И. ДАВЛАТОВ,*
*номзади илми иқтисодӣ*

Дар заминаи истифодаи ҳамаҷонибаи комьёбиҳои навтарини революцияи илмӣ-техникии муосир таъмин кардани интенсификацияи тамоми истеҳсолоти ҷамъиятӣ хусусияти муҳими давраи ҳозираи тараққиёти комплекси хоҷагии ҳар як республикаи иттифоқӣ мебошад. Концепцияи тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ, ки онро КПСС вазифаи муҳими стратегии партия ва халқ дар панҷсолаи дувоздаҳум ва то соли 2000 мешуморад, истифодаи мунтазамӣ потенциали ҳамаи республикаҳо ва ноҳияҳо, ба роҳи тараққиёти интенсивӣ гузарондани тамоми комплекси хоҷагии халқро дар назар дорад. Мақсад аз такмили тамоми механизми хоҷагии мамлакат иҷрои маҳз ҳамин вазифа аст.

Мақсади асосии стратегии тараққиёти социализм — ҳарчи пурратар қонеъ гардондани талаботи рӯзафзуни ҳамаи аъзоёни ҷамъият, инкишофи озодона ва ҳамаҷонибаи онҳо—ҷустуҷӯи роҳҳои интенсификацияи тараққии иқтисодиёти республикаро тақозо мекунад. Дараҷаи зиндагии халқ ва суръати тараққиёти социалию иқтисодӣ ба ҳам алоқаманд ва вобастаанд. Зимнан, манбаи асосии баланд шудани дараҷаи некӯаҳволии халқ ҳамеша даромади миллӣ мебошад, ки суръати афзоиши он дар республика ба бисьёр омилҳои дорои характери иқтисодӣ, ташкилӣ, илмию техникӣ ва социалӣ, яъне ба афзудани дараҷаи бо фонд таъмин будан ва боздеҳи фонд дар хоҷагии халқ, беҳтар шудани шароит ва ташкили меҳнат, такмили системаи мусобиқа вобаста аст. Бояд қайд намуд, ки ин омилҳо фақат дар процесси истеҳсоли маҳсулот таъсир мебахшанд, ки он аз дигар процессҳои бо ҳам алоқаманди такрористеҳсоли васеъ, монанди мубодила, тақсимот ва истеъмол ҷудонашаванда мебошад.

Дар шароити зери таъсири революцияи илмӣ-техникӣ амиқ гардидани тақсимоти ҷамъиятии меҳнат ҳар кадом қисми маҳсулоти истеҳсолшаванда самараи фаъолияти меҳнатии садҳо коллективҳои меҳнатие мебошад, ки дар тамоми территорияи мамлакат ҷойгир шудаанд. Маҳсули меҳнат, пеш аз он ки ба истеъмолкунандаи бевоситаи худ мерасад, аз давраҳои тақсимоту мубодила мегузарад. Афзудани суръати тараққии иқтисодиёт аз бисьёр ҷиҳат ба нағз ва роҳ монда шудани тақсимоту мубодила вобаста аст. Дар шароити дараҷаи ҳозираи тараққиёт қувваҳои истеҳсолкунандаи республика бидуни робитаҳои илмию техникӣ, социалию иқтисодӣ, кооперационӣ ва тиҷоратӣ бо дигар республикаҳо ва минтақаҳо бомуваффақият амал карда наметавонанд. Ин ҳолат ҳангоми тартиб додани планҳои перспективӣ ва ҷорӣ ба муайян намудани манбаъҳои тараққиёти интенсивии республика ба тарзи сифатан нав муносибат карданро талаб мекунад.

Тезондани суръати тараққиёти иқтисодиёт на мақсади ягона,

балки воситаи амалӣ гардондани қонуни асосии иқтисодии социализм мебошад. «Комитети Марказӣ,— қайд намуд М. С. Горбачёв дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС оид ба масъалаҳои тезонидани прогресси илму техника,— вазифаи тезонидани суръати тараққиёти социалию иқтисодиро ба миён гузошта, тезондани фақат суръати тараққиёти хоҷагии халқро дар назар надорад. Сухан дар бораи сифати нави тараққиёт, гузаштан ба роҳи интенсивии тараққиёт, бо роҳҳои аз ҷиҳати стратегӣ муҳим босуръат ба пеш ҳаракат намудан, азнавсозии структураи иқтисодиёт, истифодаи шаклҳои самарабахши идоракунӣ, ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он, пурратар ҳал намудани проблемаҳои социалӣ меравад».

Яке аз омилҳои тараққии иқтисодиёти республикаи иттифоқӣ интеграцияи иқтисодии байниминтақавӣ мебошад, ки мақсад аз он барои таъмини истифодаи беҳтари ресурсҳои табиӣ, хусусиятҳои иқлими ҳар як республика, ба тақсимоти умумииттифоқии меҳнат оқилона ҳамроҳ кардани потенциали он мунтазам муттаҳид намудани ҷидду ҷаҳди минтақа ва республикаҳои гуногун аст. Алоқаҳои интеграционӣ ба тезонидани тараққиёти ҳар як минтақа, ҳар як миллату халқият мусоидат мекунанд.

Алоқамандию вобастагии мутақобилаи процесси интеграционӣ ва тараққии иқтисодиёти минтақа дар он ифода меёбанд, ки, аз як тараф, алоқаҳои интеграционӣ аз омили таъминкунандаи таносубҳои мувозанаи хоҷагии халқи минтақаю республикаҳои иттифоқӣ ба унсури бевоситаи такрористеҳсоли ҷамъиятӣ мубаддал мегарданд. Аз тарафи дигар, алоқаҳои интеграционӣ чун вазъияти муайяни инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ структураи соҳавию территориявии иқтисодиёти мамлакатро бо комплекси ягонаи хоҷагии халқи СССР пайваст менамоянд.

Меъёри муҳими инкишофи процесси интеграционии байниқитъавӣ дараҷаи алоқаи процесси такрористеҳсол дар минтақаи алоҳида бо процесси такрористеҳсоли васеъ дар миқёси умумииттифоқ мебошад. Вай пеш аз ҳама дар таносуби ба ҷойҳои дигар фиристодани маҳсулоти умумии ҷамъиятӣ ва аз ҷойҳои дигар овардани маҳсулоти соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ зуҳур меёбад. Ин нишондиҳанда дараҷаи инкишофи алоқаҳои интеграционӣ ва роли онҳоро дар таъмини тараққиёти мутаносиби иқтисодиёти республикаҳои иттифоқӣ басо пурра тавсиф мекунад. Масалан, ҳоло вай дар РСС Озарбойҷон мувофиқан 72 ва 73 фоиз, РСС Гурҷистон 64 ва 67, РСС Литва 61 ва 66, РСС Қирғизистон 52 ва 64 ва дар РСС Тоҷикистон 53 ва 65 фоизро ташкил медиҳад.

Тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат минбаъд ҳам амиқ гардондани тақсимоти умумииттифоқии меҳнат ва дар такмили комплекси ягонаи хоҷагии халқ баланд бардоштани роли республикаҳо ва минтақаҳоро талаб мекунад. Панҷсолаи дувоздаҳум барои ҳамкории муфиди ҳамаи соҳаю минтақаҳо имкониятҳои нав муҳайё мекунад. Дар маърўзаи Раиси Совети Вазирони СССР Н. И. Рыжков «Дар бораи Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000» дар съезди XXVII КПСС гуфта шудааст: «Аз мавқеи умумидавлатии тақсимоти оқилонаи территориявии меҳнати ҷамъиятӣ дар доираи комплекси ягонаи хоҷагии халқ муносибат ба тараққиёти республикаҳои иттифоқӣ ва минтақаҳои калон муайян карда шуд. Супоришҳои лоиҳаи Роҳҳои асосӣ тараққии минбаъдаи иқтисодиёт ва маданияти ҳамаи республикаҳо, такмили ҷойгиркунонии қувваҳои истеҳсолкунандаро пешбинӣ мекунанд. Ҳар яке аз онҳо ба афзун гардондани иқтидори иқтисодии мамлакат саҳми арзанда хоҳад гузошт».

Вале дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти иқтисодиёти минтақаҳо

захираю имкониятҳои такмили муносибатҳои байнирсспубликавии интегратсионӣ ҳанӯз пурра истифода карда намешаванд. Қамбудиҳои тахассуси байнирсспубликавӣ ва кооперативонии истеҳсолӣ махсусан дар тараққии соҳаҳое равшан дида мешаванд, ки онҳо афзалан ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёти республикаро таъмин менамоянд. Гап дар сари он аст, ки тахассуси корхонаю соҳаҳои алоҳидае, ки воситаҳои истеҳсолот мебароранд, ба андозаи муайян рӯякӣ аст. Ҳанӯз дар солҳои аввали сохтмони социалистӣ бо мақсади барҳам додани нобаробарии ҳақиқии тараққии иқтисодиёти республикаҳои алоҳида корхонаҳое сохта шуда буданд, ки дар шароити ҳозира аз бисьёр ҷиҳат ба талабҳои тараққиёти интенсивии истеҳсолот мувофиқ нестанд. Бесабаб нест, ки дар маҷлиси машваратии республикавӣ оид ба масъалаҳои тезонидани прогресси илму техника дар корхонаҳои ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқи республика ҳанӯз зиёд будани ҳиссаи меҳнати дастӣ қайд карда шуда буд. Вай дар саноат якҷоя бо корҳои таъмир 41,8 фоиз, дар сохтмон қариб 51 фоиз, дар корҳои гуногуни хоҷагии қишлоқ аз 68 то 88 фоизро ташкил медиҳад. Аз рӯи маълумотҳои соли 1985 республика аз ҷиҳати дараҷаи ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ дар мамлакат яке аз ҷойҳои охиринро ишғол мекунад. Аз ин ҷост, ки арзиши аслии маҳсулоти корхонаҳои республикаи мо назар ба дараҷаи миёнаи умуман мамлакат хеле баланд аст, ки ин минбаъда вусъат додани робитаҳои байниминтақавӣ ва зиёд кардани самараи онҳоро душвор мегардонад.

Мавҷуд будани ресурсҳои бузурги меҳнатӣ, энергияи арзони электр, захираҳои калони маъдан ва ашьёи хом, дараҷаи назар ба дигар республикаҳои Осиёи Миёна баланди бо об таъмин будан барои дар Тоҷикистон дар асоси кооперативӣ ҷойгир кардани корхонаҳои калони махсусгардондашудаи металлургияи ранга, саноати химия, энергетика, саноати сабук ва хӯрокворӣ имконият медиҳанд. Пешомади интенсификацияи тараққии иқтисодиёти республикаро инчунин инкишофи асбобсозӣ, истеҳсоли техникаи ҳисоббарор ва воситаҳои автоматика барин соҳаҳои меҳнатталабу металлсарфакунандаи тахассуси умуминттифоқӣ муайян мекунанд. Ин соҳаҳо бинобар он самарабахшанд, ки, якум, ба сабаби меҳнатталаб буданашон ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб шудани аҳолии қобили меҳнатро таъмин мекунанд. Дуюм, барои барпо кардани корхонаҳои соҳаҳои мазкур маблағи нисбатан кам талаб карда мешавад. Сеюм, барои онҳо биноҳои бисьёрошьёна ва комплексие сохта мешаванд, ки масоҳати хурдро ишғол мекунанд. Ин бошад, дар шароити Тоҷикистон хеле муҳим аст. Чорум, барпо кардани ин корхонаҳо суръати мубодиларо ҳам дар бобати кооперацияи истеҳсолӣ ва ҳам савдои молҳои сермасриф метезонад. Ғайр аз он корхонаҳои соҳаҳои мазкур ба муҳити атроф амалан таъсири манфӣ намерасонанд, ки ин дар шароити мувозанаи экологии республика аҳамияти калон дорад. Маҳсулоти ин корхонаҳоро бо хароҷоти кам ба ҳамаи минтақаҳои мамлакат ва ба бозори ҷаҳон расондан мумкин аст. Бо роҳи ба минтақаҳои дигар фиристодани маҳсулоти ин соҳаҳо бошад, ба тарзи бавосита миқдори зиёди меҳнати дар мол таҷассумёфтаро ба нафъи минтақаҳое, ки аз ҷиҳати ресурсҳои меҳнатӣ камтаъминанд, тақсим кардан мумкин аст.

Тоҷикистон бояд истеҳсолкунандаи калони маҳсулоти саноати бофандагӣ ва хӯрокворӣ гардида, ба кори вусъат додани робитаҳои иқтисодии республикаҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон саҳми арзанда гузорад. Ба муносибати барои истеҳсоли машрубот истифода нашуданн ангур ва дигар навъҳои мева муқаррар намудани чунин робитаҳо махсусан муҳим аст. Алалхусус барои он ки бозори дохилии республика имкон намедиҳад тамоми ҳосили ба даст овардашуда фурӯхта шавад. Аз ин рӯ, проблемаи сари вақт ба минтақаҳои дигари мамлакат кашондани меваю сабзавот ба миён меояд. Дар назди органҳои

планкашии республика вазифа меистад, ки барои иҷрои Программаи озуқаворӣ дар бобати бо меваю сабзавоти тару тоза таъмин кардани аҳолии минтақаҳои гуногуни мамлакат сиёсати структуриро тағьир диҳанд. Дар плани хоҷагии халқ барои панҷсолаи дувоздаҳум барпо кардани инфраструктураи истеҳсолӣ барои тамоми комплекси озуқаворӣ пешбинӣ шудааст. Дар панҷсолаи ҷорӣ ба ҳисоби фонди умумииттифоқӣ супурдани сабзавоту зироати полизӣ 25 фоиз, мева 39 фоиз, ангур 2,3 баробар, меваи хушк 3 баробар зиёд мешавад. Бинобар ин дар назди Госплан ва Комитети давлатии агросаноатии республика дар бобати таъмин намудани боркашонию борфиристии оқилона вазифаҳои нав меистанд.

Интегратсияи байниминтақавӣ на фақат ба истеҳсоли маҳсулоти тахассуси минтақавӣ мусоидат мекунад, балки боиси ташкил ёфтани маҷмӯи соҳаҳои ба ҳам алоқаманди инфраструктураи истеҳсолӣ ва социалӣ мегардад. Бо ҳамин роҳ нисбатан яклухт будани комплекси минтақавӣ, афзоиши ҳосилнокии меҳнати муштарак ва натиҷаҳои калони ниҳоии хоҷагии халқро таъмин кардан мумкин аст.

Процессҳои интегратсионӣ дар миқьёси минтақа дар тараққии босуръати комплексҳои территориявии истеҳсолӣ зуҳур меёбанд. Комплексҳои минтақавии территориявии истеҳсолӣ дар асоси тахассуси як ва ё чандин соҳа тараққӣ карда, ашьёи хом, сӯзишворию энергия ва дигар ресурсҳои табиии ҳамин минтақа, потенциали мавҷудаи иқтисодӣ ва таҷрибаи истеҳсолии аҳолиро истифода мебаранд. Комплекси территориявии истеҳсолӣ на маҷмӯи соҳаю корхонаҳои муайяни ин ё он территория, балки организми мунтазам тараққикунанда мебошад, манфиату талаботи худро дошта, бо давлат ҳамчун системаи иловагии территориявии комплекси ягонаи хоҷагии халқ муносибатҳои иқтисодӣ муқаррар менамояд. Ин шакли ташкили территориявии истеҳсолоти ҷамъиятӣ инфраструктураи умумии истеҳсолӣ ва социалиро истифода мебарад, дар системаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ амал мекунад ва ба интенсификатсияи тараққии иқтисодиёти республика мусоидат менамояд.

Масалан, комплекси территориявии истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон давраи сифатан нави инкишофи қувваҳои истеҳсолкунандаи минтақа, ҷамъиятикунонии истеҳсолот, вусъати алоқаҳои интегратсионии дохилиминтақавию байниминтақавӣ мебошад. Ҳамаи объектҳои асосии комплекс барои қонеъ кунондани талаботи на фақат республикаи мо ва Осиёи Миёна, балки барои ба республикаҳои дигари иттифоқӣ фиристодани мол истифода карда мешаванд. Сохтмони станцияҳои пуриқтидори электрӣ баланси сӯзишворию энергетикии мамлакатро хеле беҳтар намуда, дар айни замон ба зиёда аз ду баробар афзудани замини обии ҳавзаи Амударьё мусоидат мекунад. Ин минтақаҳои нави зироати обии республикаҳои Осиёи Миёна, корхонаҳои нави саноатӣ, шаҳру деҳаҳои обод, объектҳои инфраструктураи истеҳсолӣ ва социалӣ мебошад. Аз ин рӯ, комплекси территориявии истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон, ки бо ҷидду ҷаҳди якҷояи бисьёр коллективҳои истеҳсолии минтақаҳои гуногуни мамлакат барпо карда мешавад, барои такмили алоқаҳои интегратсионии Тоҷикистон бо дигар республикаҳои иттифоқӣ ва мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ имкониятҳои нав муҳайё мекунад.

Самти асосии таъсири муносибатҳои интегратсионӣ ба интенсификатсияи тараққии иқтисодиёти республикаҳои иттифоқӣ якҷоя истифода бурдани комьёбиҳои революцияи ҳозираи илмӣ-техникӣ ва таҷрибаи истеҳсолӣ мебошад. Алоқаҳои интегратсионӣ боиси вусъат ёфтани мусобиқаи социалистӣ, ба миён омадани шаклҳои нави ҳозиразамон ва торафт бештар самаранокии он мегарданд. Мусобиқаи социалистии умумииттифоқии «Эстафетаи коргарӣ», ки дар Норак сар шуда буд, мисоли равшани ин аст. Вай дар тамоми соҳаҳои истеҳсолоти ҷамъи-

яти интишор ёфта, фишанги тавонои баланд кардани сифати меҳнат шуда хизмат мекунад.

Тезонидани прогресси илму техника самти асосии стратегияи иқтисодии партия мебошад. М. С. Горбачёв дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС оид ба ин масъала диққати асосиро ба зарурати қатъиян беҳтар намудани амалияи дар истеҳсолот ҷорӣ кардани комьёбиҳои илму техника ҷалб намуд. Дар ин бобат интеграцияи байниреспубликавии илмӣ-техникӣ, ки тамоми маҷмӯи корҳо, аз якҷоя ҳал намудани вазифаҳои калони илмию техникӣ то кори дар хоҷагии халқ татбиқ кардани натиҷаҳои тадқиқоти илмиро дар бар мегирад, мақоми махсусе дорад. Вале структураи мавҷудаи идора кардани робитаҳои байниреспубликавии илмию техникӣ ба талабҳои ҳозира мувофиқ нест. Процесси вусъатёбандаи интеграцияи фаъолияти илмии республика дар шароити дараҷаи ҳозираи кооперацияи умумиттифоқии меҳнат интеграцияи соҳаи идоракунии истеҳсолоти ҷамъиятии республикаро низ тақозо мекунад. Дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС оид ба масъалаҳои тезонидани прогресси илму техника қайд карда шуда буд: «Дар бобати такмил додани структураи органҳои республикавии идоракунӣ кори бисьёреро ба ҷо овардан лозим меояд, ки дар он ҷо шумораи вазорату идораҳо аз ҳад зиёд буда, ҳоло ҳам афзуда истодааст. Дар республикаҳо аз миқьёси иттифоқ дида ҳалли проблемаи интеграция ва концентрацияи идоракунӣ бештар зарур шуда мондааст». Барпо карда шудани Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон дар роҳи ҳалли проблемаи мазкур қадами муҳимме гардид. Вай бояд тараққии ҳамаи соҳаҳоеро, ки бо кор карда баромадан, эҳтиёт намудан ва беҳтар кардани хосиятҳои истеъмолии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, афзун гардондани ҳиссаи республика дар иҷрои Программаи озуқаворин СССР машғуланд, таъмин намояд.

Ба ақидаи мо, масъалаҳои такмили идоракунии комплекси хоҷагии республика ва алоқаҳои сершумори иқтисодӣ, илмию техникӣ ва кооперационии онро ҳал карда истода, ҳаминро бояд ба назар гирифт, ки минбаъда вусъат додани тақсимоти ҷамъиятии меҳнат ва процесси ҷамъиятикунонии истеҳсолот, инкишофи алоқаҳои интеграционии байнимингақавӣ проблемаи ба вуҷуд овардани программаи комплексии тараққиёти муносибатҳои байниреспубликавиро ба мадди аввал мегузоранд. Программаи мазкур на фақат шакли планкашӣ ва идоракунии алоқаҳои байниреспубликавӣ, балки марҳалаи сифатан нави соҳаи идоракунии муносибатҳои минтақавӣ ҳам хоҳад гардид. Тартиб додан ва ба амал баровардани программаи комплексии тараққиёти муносибатҳои интеграционии байниреспубликавӣ барои инкишофи муносибатҳои интеграционӣ ва минбаъда амиқ гардондани онҳо дар тамоми звеноҳои комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат роҳи васеъ мекушояд.

Дар мамлакати мо дар бобати тартиб додану амалӣ гардондани программаҳои комплексии соҳавӣ таҷрибаи калон ҳосил шудааст. Чи тавре ки маълум аст, ба плани панҷсолаи ёздаҳум 11 программаи комплексии соҳавӣ оид ба ҳалли проблемаҳои калони иқтисодӣ, илмию техникӣ ва социалӣ дохил карда шуда буданд. Программаи озуқавории СССР барои давраи то соли 1990, ки онро Пленуми маии (с. 1982) КМ КПСС маъқул дониста буд, аз ҷумлаи онҳост. Шакли ҷамъбасткунандаи тартиб додани чунин программаҳо Программаи комплексии тараққиёти истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва соҳаи хизматрасонӣ барои солҳои 1986—2000, инчунин фаслҳои минтақавии ин программа мебошад, ки ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ тартиб дода, супоришҳои конкретиро ба маълумоти иҷрокунандагони бевосита расондаанд.

Дар асоси концепцияи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ва таъмин кардани ҳолати сифатан нави ҷамъияти мо,

ки съезди XXVII КПСС муайян ва қабул намуд, инчунин дар асоси ба назар гирифтани хусусиятҳои амалии қувваҳои истеҳсолкунандаи минтақаҳо ва республикаҳо, такья кардан ба амалияи инкишофи алоқаҳои байниминтақавии Тоҷикистон дар доираи комплекси ягонаи хоҷагии халқ баъзе роҳҳои конкретии азнавсозии механизми муносибатҳои интегратсиониро мутобиқи иҷрои вазифаи интенсификатсияи тараққии иқтисодиёти республика муайян кардан мумкин аст.

Системаи идоракунии алоқаҳои байниминтақавиро ҳам бо роҳи вусъат додани асосҳои мутамаркази планкашӣ ва ба тартиб овардани шаклҳои робитаҳои интегратсионии байни республикаҳо ва минтақаҳо ва ҳам бо роҳи зиёд кардани самараи омилҳои иқтисодии интенсификатсияи ин робитаҳо тағьир додан мумкин аст. Азнавсозии асосҳои планкашии механизми интегратсионӣ зарурати ба қисми таркибии планҳои перспективӣ ва ҷории тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ табдил додани алоқаҳои интегратсионии байниминтақавӣ ва ба маълумоти иҷрокунандагони бевосита расондани нишондиҳандаҳои асосии ин планҳоро ба миён меоварад. Бо ҳамин роли аз рӯи план ба республикаҳои дигар фиристодани маҳсулотро баланд бардоштан низ мумкин аст. Маълум аст, ки механизми ҳозираи иқтисодӣ ба вусъати алоқаҳои байниминтақавӣ ва дар вақташ иҷро кардани кори мувофиқи шартнома фиристодани маҳсулот мусоидат намекунад. Чи тавре ки дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, соли гузашта зиёда аз 21 фоизи корхонаҳои саноатии шаҳри Душанбе ва қариб 37 фоизи корхонаҳои вилояти Ленинобод планро аз рӯи ӯҳдадориҳои шартномавии фиристодани маҳсулот иҷро накарданд. Ин далели он аст, ки шартномаҳои фиристодани маҳсулот ҳанӯз ба фишангу воситаи мустаҳкам кардани алоқаҳои интегратсионӣ мубаддал нагардидаанд. Ин ҳолат талаб мекунад, ки алоқаҳои байниминтақавӣ ба қисми таркибии планҳои перспективӣ ва ҷорӣ табдил дода шаванд.

Ба ақидаи мо, механизми ҳавасмандгардонии иқтисодиро ба муносибатҳои интегратсионии байниреспубликавӣ ба куллӣ тағьир додан лозим аст. Баъзан моҳияти ҳавасмандгардонии иқтисодӣ аз мукофотонӣ иборат дониста мешавад. Ҳавасмандгардонӣ ба инкишофи алоқаҳои интегратсионӣ бояд ҳам мукофот ва ҳам ҷазои иқтисодиро дар бар гирад. Ҳоло, ки дар ҳаёти иқтисодии мо чунин зуҳуроти манфӣ, монанди авлотар донистани манфиати идораи худ, маҳалчигӣ, аз будаш зиёд нишон додани иҷрои планҳо ҳанӯз ҷой доранд, ҷазоҳои сахти иқтисодӣ заруранд. Бинобар ин, ба фикри мо, аз нав сохтани тамоми системаи ҳавасмандгардонии муносибатҳои интегратсионӣ асоси ташаккули механизми иқтисодии ба шароити ҳозира мувофиқ мебошад. Манфиати минбаъда вусъат додани алоқаҳои байни минтақавӣ пурзӯр кардани асосҳои хозрасчётии механизми интегратсионӣ, барпо кардани фирмаҳои серсоҳаи байниминтақавии тиҷоратиро талаб мекунад.

Ба ҳамин тариқ, такмили механизми иқтисодии интегратсияи байниминтақавӣ омили муҳими зиёд кардани самараи комплексҳои хоҷагии минтақавӣ, афзун гардондани ҳиссаи онҳо ба иҷрои вазифаҳои умумииттифоқӣ мебошад. «Ҳангоми муайян намудани самтҳои асосии сиёсати миллӣ барои оянда,— қайд карда шудааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия,— дар бораи он ғамхорӣ кардан махсусан муҳим аст, ки ҳиссаи ҳамаи республикаҳо дар тараққиёти комплекси ягонаи хоҷагии халқ ба потенциали афзудаи иқтисодӣ ва маънавии онҳо мувофиқ бошад. Инкишофи кооператсияи истеҳсолӣ, ҳамкорӣ ва ёрии байниҳамдигарии республикаҳо ба манфиати олии давлати сермиллати мо ва ҳар як республика мувофиқ аст».

# ИНЖЕНЕР ЧӢ ҲОЛ ДОРАД?

Ҳар сол баробари фаро расидани мавсими баҳор дар мактабҳо кори ба истилоҳ интихоби касб вусъат меёбад ва ҳатто дар он ҷое, ки дар тӯли тамоми соли таҳсил дар ин бора касе фикр ҳам намекард, кор авҷ мегирад. Аз чи сабаб бошад, баъзеҳо чунин ақида доранд, ки се моҳи баҳор мӯҳлатест, ки дар тайёр кардани хонандагони синфҳои болоӣ барои интихоби касб комилан кифоят мекунад. Дар ин айём муаллимон сарсахтиш мешаванд, онҳое ки баъди андак муддат ба худ хатмкунанда ном мегиранд, бо шакку шубҳаҳои худ бармехӯранд, падару модарон мушавваш мегарданд...

Чанде қабл ман дар назди хонаамон бо ҳамсояи худ вохӯрдам. Ӯ як шахси солхӯрдаи собиқан коргар, ҳоло дар истеҳсолот ба сифати усто кор мекунад. Ин гуна одамонро кордида ҳам мегӯянд. Ба назарам, фикри Саша-амак ба ким-чизе банд буд. Пурсидам, ки фикри ӯ ба чӣ масъала банд аст, вай беихтиёр гуфт:

— Писарам мактабро хатм мекунад, маро хаёли ба куҷо рафтани он гирифтааст. Соҳиби чи гуна касб гардад, ки он барои тамоми умраш бас бошад.

— Бигзор ба институти политехникӣ равад,— гуфтам маслиҳатомез барои тақвият додани сӯҳбат.— Инженер шавад, инженерӣ касби мардона аст...

— Чӣ тавр, магар бо 120 сӯм оилаашро хӯрондаю пӯшонида метавонад? — баланд кард овозашро Саша-амак бо кордонии ба худ хос.

Ин сӯҳбати кӯтоҳ баъзе фикрҳоро ба сари муаллиф овард ва боиси навиштани ин мақола шуд, ки мавзӯи он як сол пеш, баъд аз шиносоиам бо материалҳои Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС диққати маро ба худ ҷалб карда буд. Он вақт аз минбари Пленум чунин суханон гуфта шуда буданд: «... паст шудани қадри меҳнати инженерро воқеаи мӯътадил шуморидан мумкин нест. Дар ин бобат на ҳама кор мураттаб аст, мо бояд ролу обрӯи устоҳо, инженерҳо, конструкторон, технологҳоро баланд бардорем, онҳоро ба меҳнат аз ҷиҳати моддию маънавӣ бештар ҳавасманд кунем». Худи ҳамин фикр дар таҳрири нави Программаи КПСС инъикос гардидааст.

Чи тавре ки дида мешавад, проблемаи то як андоза паст шудани эътибори инженер на фақат имрӯз ва ё дирӯз арзи вуҷуд намудааст. Ҳанӯз солҳои шастум маоши коркунони инженерӣ-техникӣ, мувофиқи маълумотҳои олимони социолог, назар ба маоши миёнаи коргар якуним баробар зиёд буд. Ҳоло вазъият дигар шудааст. Коркуни миёнаи инженерӣ-техникӣ хеле камтар маош мегирад. Ҳамин тавр, эътибори инженер аз ҷиҳати моддӣ хеле паст шудааст. Аммо ин ҷиҳати маънавӣ ҳам дорад.

Калимаи «эътибор» дар фарҳанг дорои маънии нуфуз ва эҳтиром низ мебошад. Амалия — ин соҳаи конкретии татбиқи нерӯи инсонӣ — ба таври эътимодбахш шаҳодат медиҳад, ки эътибори инженер аз ҷиҳати маънавӣ ҳам латма дидааст. Дар байни як гурӯҳи аҳолӣ доир ба одамони меҳнати фикрӣ ақидаҳои гуногун ҷой доранд: «тамоми рӯз дар кабинет мешинад ва ҳеҷ кор намекунад...» Росташро гӯем, мутаассифона, чунин ақидаи тангназарона дар ҳаққи инженер ҳам гуфта мешавад.

* * *

Кӯшиш мекунем сабаби асосии ин ҳодисаро дар мисоли коллективи конкретии корхонаи ҳаҷман миёнаи як соҳаи хоҷагии халқ мавриди мутолиа қарор диҳем. Дар системаи саноати сабуки республика чунин корхона комбинати абрешими Душанбе мебошад. Дар ин ҷо шумораи коркунони инженерӣ-техникӣ 113 нафарро ташкил медиҳад. Ин барои иҷрои вазифаҳое, ки дар назди коркунони инженерӣ-техникӣ гузошта шудаанд, комилан кифоят мекунад. Чи тавре ки дида мешавад, комбинат аз ин бобат камбудӣ надорад. Зимнан, гоҳо вазъият тағьир меёбад, зеро ҷойивазкунии кадрҳо дар сафҳои ҳайати коркунони роҳбарикунандаи зинаи миёна дар корхона зиёд аст.

Дар се соли охир ба ин ҷо бо роҳхати мактабҳои олии мамлакат бисту ҳашт нафар мутахассисони ҷавон омадаанд. Дар ин муддат аз ин ҷо бисту ду нафар коркунони инженерӣ-техникӣ, аз он ҷумла 13 нафарашон баъди адои мӯҳлати кори барои «мутахассисон» таъиншуда, аз кор рафтанд. Маълум мешавад, ки ягон чиз дар ин корхона бароящон маъқул нашуд? Бояд гуфт, ки комбинати абрешим дар байни корхонаҳои ин соҳа ва ҳатто дар республика шӯҳрати комил дорад. Коллективи он босубот, дорои анъанаҳои тӯлонӣ, таърихи пуршараф, комьёбиҳо буда, шароити кор ва маданияти истеҳсолоташ ҳам бад нест. Пас гап дар чист? Ин саволро ба саринженери комбинат Қ. С. Раҳимов додам.

— Моро ҳам ин тамоюли нохуш то як андоза ба ташвиш мондааст,— мегӯяд ӯ.— Мо мутахассисонро хуш қабул мекунем, барояшон майдони фарохи фаъолиятро муҳайё месозем, то ки истеъдоди худро зоҳир намоянд, мекӯшем онҳоро бе таваҷҷӯҳ нагузорем, чунки онҳо дар аввалҳои корашон ба ин эҳтиёҷ доранд...

Дар як нақли мухтасар ҳамаи проблемаҳоро фаро гирифтан мумкин нест, вале хушнудона Қурбон Сатторович зуд мақсади мусоҳибашро дарк намуда, кӯшиш намуд ба савол ҷавоби муфассал диҳад. Аз кор рафтани мутахассисон чаро ин қадар таассуфангез аст? Аз он сабаб, ки барои тарбияи ҳар як мутахассис заҳмати бисьёре, меҳнати даҳҳо роҳбарон, маъмурияти комбинат сарф шудааст. Ин махфӣ нест, балки ҳақиқат аст, ки мутахассиси аз курсии мактаби олӣ ба истеҳсолот омадаро базӯр мутахассис метавон гуфт. Аз ҷиҳати назариявӣ, албатта, ӯ «тайёр» аст, вале аз ҷиҳати амалӣ... Ба ибораи дигар, аксар вақт ӯ наметавонад дониши худро дар амал татбиқ намояд, кораш барор намекунад. Барои ислоҳи ин камбудӣ як сол, баъзан ду сол зарур, албатта ин вобаста ба

лаёқати шахс аст. Хулласи калом, бисьёр вақтҳо барои аз нав таълим додани мутахассиси ҷавон тамоми он мӯҳлате, ки бояд ӯ мувофиқи роҳхат кор кунад, сарф мешавад. Вале баъд аз ин ӯ, ба маънои томи сухан, инженер мешавад. Акнун коллектив ҳақ дорад аз вай кори ҳақиқӣ, нафъи ӯро барои комбинат чашмдор шавад. Аз мутахассис, бешубҳа, нафъ мешавад, вале дар муассисаи дигар. Ана ҳамин тавр, баъд аз се соли таҷрибагузаронӣ мутахассисони бомаҳорат В. Дорофеева, Т. Кромачева, Т. Мешанина аз кор рафтанд. Ва хуб мешуд, ки агар аз кор рафтагон алоқаи худро аз истеҳсолот, аз касби худ накананд. Вале ин тавр ҳам мешавад ва ин бисьёр дида шудааст, ки дирӯза конструктор, технолог, усто якбора ҷои кори худро ба мизи кории цех, шӯъбаи истеҳсолӣ-техникӣ иваз мекунад ё ба кори савдо мегузараду аз паси пули бедардимиён мешавад.

Зимнан, дар хусуси манфиатпарастӣ. Дар бораи аз ҷиҳати моддӣ қадр кардани меҳнати коркунони инженерӣ-техникӣ бисьёр гап зада шудааст. Инак, муддати зиёд аст, ки барои бюрои конструктории комбинати абрешим ду нафар конструктор пайдо карда наметавонанд. Ин як сабаб дорад — маоши кам. Оё метавон гуфт, ки шахсеро ки дипломи инженер дорад, 125 сӯм қонеъ мегардонад. Дар ин гуна ҳолатҳо, вақте ки имконияти интихоби вазифа бошад, ба кори ягон шӯъба рафтанро авлотар медонанд, ба ҳар ҳол дар он ҷо 140—145 сӯм моҳона медиҳанд. Аз ин хубтараш дар ягон цех усто шуда кор кардан аст, ки дар он ҷо бо мукофот ва дигар даромади иловагӣ ба 180 сӯм моҳона умед бастан мумкин аст. Инженере, ки дар вазифаи сардори цех кор мекунад, дусад сӯм мегирад. Вале ин вазифа на ба ҳама муяссар мешавад.

Ҳамин тавр, яке аз сабабҳо, метавон гуфт, ки сабаби асосии кам шудани эътибори меҳнати инженер дараҷаи пасти ҳавасмандии моддии он мебошад. То даме ки дар ҷамъияти мо муносибатҳои молӣ-пулӣ вуҷуд доранд, то даме ки дар байрақи он шиори «Аз ҳар кас — мувофиқи қибилияташ, ба ҳар кас мувофиқи меҳнаташ» сабт ёфтааст, инсон ҳақ дорад интизор бошад, ки меҳнати ӯ мувофиқи саҳми гузоштааш тақдир хоҳад шуд. Чунин навишта шудааст дар Қонуни Асосии ҳаёти мо. Дар ин бора дар съезди XXVII КПСС низ изҳор карда шуд.

Оё хулоса баровардан мумкин аст, ки саҳми инженер дар тараққии истеҳсолоти ҳозира нисбатан кам аст, аз ин рӯ вай кам маош мегирад. Ба фикри мо, чунин ақида бемантиқӣ мебуд. Ҳоло ҳама нағз медонанд, ки инженер дар истеҳсолот роли бузург бозида, дар тезонидани прогресси илму техника саҳми арзанда мегузорад. Охир ӯ дар занҷираи «илм — марҳалаи кашфиёт — истеҳсолот» ҳалқаи восил мебошад, зеро пеш аз он ки афкори олим ба худ шакли неъмати моддиро пайдо кунад, роҳи худро то ба иҷрокунандаи бевосита (коргар) тавассути инженер тай мекунад. Маҳз коркуни инженерӣ-техникӣ дар худ ҳам хислатҳои назариётчӣ (олим) ва ҳам таҷрибакор (коргар)-ро таҷассум месозад. Маълум мешавад, ки бе ӯ кор буд намешавад. Дар ин бора чунин факт ҳам гувоҳӣ медиҳад, ки дар баъзе корхонаҳо бинобар таҷҳизоти бисьёри электронӣ, аппаратураи мураккабтарин доштанашон барои кор дар цехҳо дар вазифаҳои оддитарин ҳам фақат шахсони дорои маълумоти олӣ ва миёнаи техникӣ қабул карда мешаванд. Ба ин заводи таъмири техникаи ҳисоббарории шаҳри Душанберо мисол овардан мумкин аст. Вале ин, ба истилоҳ, назаре ба оянда, дур шудан аз мавзӯъ аст. Дар солҳои охир афзоиши шумораи коркунони инженерӣ-техникӣ дар хоҷагии халқ як андоза суст шудааст. Куҳан шудани синни миёнаи тамоми ҳайати инженерӣ ба назар мерасад. Ҷамъият ба қувваҳои нав эҳтиёҷ дорад. Чӣ бояд кард, то ки ҷавонон бо майлу рағбати том ба мактабҳои олии техникӣ дохил шуда ва бо ҳамон хел рағбат ба заводҳо ба кор раванд? Бояд маоши инженер зиёд карда шавад. Дар воқеъ, чаро ҳоло дар баъзе ҷойҳо зиёд кардани маоши духтурону муаллимон ба нақша гирифта шудаасту аз хусуси инженерон бошад, лаб фурӯ бастаанд?

Шояд сабаби ин дар он бошад, ки дар истеҳсолот дигар роҳҳои зиёд кардани музди кори миёнаи коркунони инженерӣ-техникӣ, фишангҳои ҳавасмандгардонии моддӣ мавҷуданд, ки дар сурати моҳирона ба кор андохтани онҳо маоши инженерон зиёд мешавад. Вале, мутаассифона, дар дигаргуниҳое, ки дар механизми ташкили фаъолияти истеҳсолӣ ва ҳавасмандгардонии он ба амал меоянд, на ҳамеша манфиати коркунони инженерӣ-техникӣ ба назар гирифта мешаванд. Чунончи, усули бригадавии ташкили меҳнатро бо коэффициенти иштироки меҳнатӣ мисол мегирем. Дар комбинати абрешим бо ин усул 75 фоизи бригадаҳо кор мекунанд. Ба нафъи ин усул бидуни коркунони инженерӣ-техникӣ ҳама боварӣ ҳосил намудаанд. Зеро вай ба коркунони мазкур ҳеҷ чиз намедиҳад. Онҳо ба қадри ҳол ба бригадаҳо сарпарастӣ мекунанд, дар бораи сарфаю сариштакорӣ ғамхорӣ менамоянд ва дар ин кор муваффақиятҳои муайян ба даст меоваранд. Бригада мукофот мегирад, вале инженер, технолог дар канор мемонанд. Барои онҳо мукофот гирифтан хеле душвор аст, чунки фақат иҷрои план аз рӯи ҳаҷми умумии маҳсулот ба ин кифоя намекунад. Боз дигар нишондиҳандаҳои муҳими техникӣ-иқтисодиро, зимнан, ақаллан дар миқьёси цех ва ҳатто тамоми корхона иҷро кардан лозим аст. Сабаби беҳавсалагӣ, беташаббусии баъзе коркунони инженерӣ-техникӣ низ асосан ҳамин аст. Дар ин ҷо ҳавасмандии моддӣ нест!

Ана ҳамин омилро алҳол дар комбинати абрешими Душанбе ба назар намегиранд ва ҳол он ки дар мамлакат корхонаҳое ҳам ҳастанд, ки дар онҳо ин омилро ба назари эътибор гирифтаанд. Масалан, дар як қатор заводҳо ва иттиҳодияҳои вилояти Новосибирск коркунони инженерӣ-техникиро ба ҳайати бригадаҳои ҳисоби хоҷагӣ дохил намуда, бо ҳамин онҳоро бо ҳамаи аъзоёни бригада баробар гардондаанд. Акнун комилан ҳама — ҳам коргарон, ҳам сардори бригада, ҳам устои смена ва

инженер-технолог ба натиҷаи ниҳоӣ манфиатдор мебошанд. Музди кор дар асоси коэффициенти иштирок дар меҳнат тақсим карда мешавад, аз ин рӯ умед бастан ба маоши миёнаи гарантиянок, чуноне ки пештар буд, аз амалия соқит карда шудааст. Дар сурати ҷорӣ шудани ин усул бекорхӯҷа дигар наметавонад баробари пешқадамон маош гирад. Ин тантанаи принципи адолати социалӣ мебошад.

Кор бо усули нав умуман ба корхона ҳам фоидаи иқтисодӣ мебахшад. Имконияти ихтисор намудани аппарати маъмурию идоракунӣ ба вуҷуд омада, зимнан фонди музди кор бетағьир мемонад. Ин таҷрибаи социалӣ-иқтисодӣ барои то як андоза вайрон кардани дахлнопазирии ставкаи тарифӣ ва маоши шахсони вазифадор имконият медиҳад. Функция ва характери меҳнати мутахассисон ва кадрҳои звенои миёна тағьир меёбад. Ниҳоят, самараи ба ҳам алоқаманд намудани касбу кор ва вазифа муяссар мегардад. Шахси аз рӯи маълумот инженер ба инженери ҳақиқӣ мубаддал мешавад.

Дар ин бобат иқтисодчиён ақидаи худро доранд. Маоши коркунони инженерӣ-техникиро, якум, аз ҳисоби афзун намудани самараи истеҳсолот, дуюм, аз ҳисоби дарьёфти саҳми калон аз фондҳои иловагии пардохти ҳаққи меҳнати коллектив ва, ниҳоят, аз ҳисоби кам кардани шумораи коркунони инженерӣ-техникӣ зиёд кардан мумкин аст. Ҷолиби диққат аст, ки татбиқи ин шартҳо пеш аз ҳама ба худи коркунони инженерӣ-техникӣ, муносибати онҳо ба вазифаи бевоситаи худ, саҳмашон ба кори умумии коллектив вобаста аст.

Роҷеъ ба ин масъала дар съезди XXVII КПСС низ кушоду равшан сухан рафт. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия М. С. Горбачёв қайд намуд: «Сиёсати давлат ҳам дар соҳаи музди кор бояд музди корро ба миқдор ва сифати меҳнат сахт вобаста кунад. Инро ба назар гирифта, маошу моҳонаи коргарон ва хизматчиёни соҳаҳои истеҳсолот дар панҷсолаи дувоздаҳум аввалин бор аз ҳисоб ва аз рӯи маблағи худи корхонаҳо зиёд карда хоҳад шуд».

Зиёд кардани музди кори коркунони инженерӣ-техникӣ барои баланд бардоштани роли интеллигенцияи техникӣ, аҳамияти меҳнати инженер, дарк кардани аҳамияти он дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ ба сифати яке аз заминаҳо хизмат мекунад. Он гоҳ медидед, ки Саша-амак ҳам ба хонда инженер шудани писараш зид намебаромад.

* * *

Барои цехи дуюми бофандагӣ усто лозим шуд. Онро дар ҷои дигар ҷустуҷӯ накарданд. Номзади муносиб дар худи ҳамин ҷо буд. Ҳама ба як ақида омаданд, ки ин вазифаро аз ёрдамчии усто Раҳматулло Гадоев дида касе беҳтар иҷро карда наметавонад. Роҳбарият барои таъин шудани ӯ ба ин вазифа зид набуд ва ба назар чунин мерасид, ки барои амалӣ гардидани ин нақша ҳеҷ гуна монеа нест. Вале дар ин ҷо як мушкилот пеш омад: худи номзад ба ин кор розӣ нашуд ва на аз рӯи хоксорӣ. Гап дар сари он, ки маоши усто аз маоши ёрдамчии усто кам аст. Бинобар ин аз як категорияи социалӣ ба категорияи дигари социалӣ, аз қатори коргарон ба қатори коркунони инженерӣ-техникӣ гузаштан Раҳматуллоро дилгарм карда наметавонист.

Аммо Раҳматулло ҷавони боидрок, донандаи истеҳсолот аст, дар вазифаи нав метавонист ба пешрафти кор ёрӣ расонад. Он гоҳ маъмурият роҳи дигарро пеш гирифт — ваъда дод, ки ҳалли масъалаи ба оилаи Р. Гадоев додани квартираро метезонад. Ҳамсари Р. Гадоев дар комбинат бофанда шуда кор мекунад, онҳо бо ду кӯдак дар хобгоҳ зиндагӣ мекунанд. Ин иқдоми маъмурият натиҷа дод — шогирди усто барои гузаштан ба вазифаи нав розӣ шуд. Чашмдошти маъмурият аз дигар ҷиҳат ҳам дуруст баромад. Коллектив дар шахси Раҳматулло дорои устои ташаббускор ва кордон гардид. Бинобар ин вақте ки вазифаи сардори цех холӣ шуд, дуру дароз фикр накарда ин вазифаро ба ӯ таклиф намуданд. Вале барояш квартира дода нашуд, зеро он сол барои комбинат ягонто квартира ҷудо накарданд. Мурочиат ба вазорат ҳам ёрӣ нарасонд.

Ба муаллифи мақола муяссар шуд, ки дар ин мавзӯъ бо ҷонишини вазири саноати сабуки республика З. К. Мирзоева сӯҳбат намояд. Масъалаи квартира, чун дар ҳама ҷо, дар ин ҷо ҳам мушкилиҳо дорад. Дар соҳа бисьёр касон кор мекунанд, ки ба гирифтани квартира имтиёз доранд ва онҳо барои худ навбати боимтиёзро ташкил додаанд. Имконияти бо манзил таъмин кардани мутахассисони ҷавон нест, бинобар ин онҳо ба мушкилиҳои зиёди хобгоҳ дучор шуда, норозиёна аз кор мераванд. Оё мумкин аст одаме, ки бо меҳнати эҷодӣ машғул мебошад ва рӯзи кори ӯ аксаран аз ҳадди норма мегузарад, оддитарин шароити маишӣ надошта бошад?

Дар фаъолияти коркунони инженерӣ-техникӣ боз сабабҳои дигар ҳам ҳастанд, ки ба хубтар иҷро намудани вазифаҳои бевоситаи онҳо халал мерасонанд. Аз коркунони шӯъбаҳои техникӣ, бюроҳои конструкторӣ ва дигар шӯъбаҳои инженерӣ савол намоед, ки оё иҷрои корҳои новобаста ба ихтисосашон ба онҳо халал намерасонад? Дар аксар мавридҳо шумо ба ин савол ҷавоби тасдиқ мегиред. Маъракаи ҷамъоварии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, ба навъҳо ҷудо кардани картошка дар базаи сабзавот ё корҳои ғайрипланӣ дар истеҳсолот ба маҷбуран иваз намудани ихтисос сабаб шуда метавонанд.

Ба қарибӣ дар «Литературная газета» як расми ҳаҷвӣ ҷой дода шуд. Дар як гӯшаи он ҳашарчиёни ба базаи сабзавотомада ва дар шафати он эълони калон тасвир ёфта буд, ки дар он чунин навишта шудааст: «Ба базаи сабзавот инженерони программачӣ, операторҳои мошинҳои ҳисоббарорӣ, конструкторон, ходимони калони илмӣ лозиманд...» Ин ҳолат бори дигар водор мекунад, ки ба масъалаи баланд бардоштани эътибори ихтисоси инженер диққати ҷиддӣ дода шавад. Оё ин тазод нест: онҳое, ки ба кам кардани ҳиссаи меҳнати

дастӣ бояд мусоидат карда, прогресси илму техникаро пеш баранд, баъзан маҷбур мешаванд кори вазнинеро ба ҷо оранд, ки барои он ҳеҷ гуна ихтисос лозим нест.

Инженере, ки бо фуровардани бори ғайрипланӣ машғул мешавад, ҳаммол аст. Инженере, ки дар саҳро пахтачинӣ мекунад, пахтакор аст. Оё чунин тағйири ихтисос барои давлат гарон намеафтад? Оё зарур аст, ки мутахассис муддати панҷ сол тарбия карда шаваду баъзан аз дониши ӯ ин тавр нодуруст истифода баранд? Чунин муносибатро ба ҷуз бесарусомонӣ чизи дигар номидан мумкин нест, ки ҳам зарари иқтисодӣ ва ҳам зарари маънавӣ мерасонад.

Вақти он расидааст, ки дар ин кор низ тартибот ҷорӣ карда шавад. Бигзор ҳар як коркун дар истеҳсолот бо касбу кори омӯхтааш машғул шавад. Бигзор аз коркун онро талаб кунанд, ки ӯ барои он ҳам масъулияти ҳуқуқӣ ва ҳам масъулияти маънавӣ дорад. Охир иҷрои ин кор чандон душвор нест, чунки меъёри санҷиши самаранокии меҳнати инженер кайҳо илман асоснок карда шудааст. Фақат дар асоси он амал кардан лозим асту бас, он гоҳ тамоми масъала, аз он ҷумла баҳодиҳӣ ба кори мутахассис равшан мешавад.

Чи тавре ки дар сектори омӯзиши қувваҳои истеҳсолкунандаи АФ РСС Тоҷикистон ба ман маълумот доданд, самаранокии меҳнати инженер аз рӯи саҳми ҳақиқие муайян карда мешавад, ки ҳар як коркуни инженерӣ-техникӣ дар прогресси илму техника ва инкишофи потенциали меҳнатии он мегузорад. Агар аз нишондиҳандаи самаранокӣ конкреттар сухан гӯем, пас он аз иҷрои сари вақти супоришҳои истеҳсолӣ, сифати кор, интизом, иштирок дар фаъолияти навоварӣ ва ташаббускории инженер иборат аст. Инҳо ҷузъҳои асосие мебошанд, ки барои додани баҳои объективона ба меҳнати коркуни инженерӣ-техникӣ комилан кифоят мекунанд.

Дар амалия ба ҳисоб гирифтану назорат кардан ба меҳнати инженерӣ метавонад шакли плани шахсии эҷодиро пайдо кунад, чунон ки, масалан, ин кор дар комбинати абрешим карда мешавад. Ман бо баъзе аз ин гуна планҳо шинос шудам ва бояд гуфт, ки онҳо таассуроти хуб мебахшанд. Ин планҳо ба ғайр аз маълумотҳои стандартии анкетӣ дар бораи иштироки коркуни инженерӣ-техникӣ дар чорабиниҳое маълумот медиҳанд, ки мақсадашон пеш аз мӯҳлат иҷро намудани супоришу ӯҳдадориҳо, ҳалли масъалаҳои проблемавӣ, барҳам додани камбудиҳо дар истеҳсолот мебошад. Дар онҳо роҷеъ ба корҳои ба ҷо овардашуда дар бобати баланд бардоштани савияи касбӣ, пропагандаи таҷрибаи пешқадам, комьёбиҳои илму техника, иштироки коркунони инженерӣ-техникӣ дар ҳаёти ҷамъиятӣ маълумот зикр гардидааст. Дар хотима ба кори эҷодии ҳарсолаи инженерон баҳо дода мешавад.

Кори эҷодӣ гуфта аксар вақт иштироки инженер, технолог, усто дар фаъолияти рационализаторӣ дар назар дошта мешавад. Соли гузашта самараи иқтисодие, ки аз таклифҳои онҳо ба даст оварда шуд, 64,6 ҳазор сӯмро ташкил намуд. Сардори истеҳсолоти пиллакашӣ В. Моргунов, механики ҳамин истеҳсолот. П. Цильке, сармеханики комбинат И. Содиқов, сардори устохонаи таъмири марказӣ А. Гоцев, сардори шӯъбаи таъмири механикӣ Д. Умаров барҳақ аз ҷумлаи беҳтарин рационализаторони корхона мебошанд. Кори ҳар яки онҳо ёрӣ мерасонад, ки соле аз се то панҷ ҳазор сӯм сарфа карда шавад.

Албатта ҳеҷ кас дар бораи аҳамияти саҳми инженерон, таъсири онҳо ба процесси истеҳсолӣ баҳс намекунад. Чунон ки дар урфият мегӯянд, он чиз ки аён аст, ҳоҷат ба баён нест. То ҳол кори ягон истеҳсолот, ҳатто устохонаҳои нимкосибӣ ҳам бе афкори инженерӣ, бе роҳбарии моҳирона пеш нарафтааст. Бо вуҷуди ин эътибори командирони индустрия солҳои охир хеле паст шуд. Сабабгори ин, шояд, на фақат дараҷаи пасти ҳавасмандии моддии онҳо бошад. Албатта дар кори тарбиявӣ, аз ҷумла, баҳодиҳӣ ба омилҳои маънавӣ ҳам камбудиҳо мавҷуданд.

Дар баъзе ҷойҳо ба меҳнати инженерӣ ҳамчун ба меҳнати дуюмдараҷае, ки бо хизматрасонии нормативии бригадаҳои истеҳсолӣ вобаста аст, баҳо доданӣ мешаванд. Табиист, ки дар сурати чунин муносибат аз хусуси мазмуни кор, аз меҳнати ҳаррӯзаи худ маънан қаноатманд будани инженер ҳоҷати гап ҳам нест. Аз ин рӯ зарурат ба миён меояд, ки дар баробари тадбирҳои моддӣ бояд як қатор тадбирҳои маънавӣ низ андешида шаванд, то ки обрӯ, изазту эҳтироме, ки одатан ба ихтисоси инженер хос буданд, таҳдид ёбад.

Оё имрӯз фақат гузаронидани конкурсҳо барои номи «Устои беҳтарин», «Инженери беҳтарин» кофист? Магар барои ишғол намудани вазифаҳои холии сардори цех, участка ё истеҳсолот гузаронидани конкурсҳоро ба ҳукми анъана даровардан мумкин нест? Дар омади гап бояд гуфт, ки ин гуна таҷриба чанд сол пеш дар иттиҳодияи истеҳсолии матоъҳои пахтагини Душанбе гузаронида шуда буд. Иқдоми нав диққати органҳои болоиро ба худ ҷалб карда бошад ҳам, бояду шояд паҳн карда нашуд.

Ин масъала боз як ҷиҳати дигар дорад. Оё роҳбарони корхонаҳо фикри инженери истеҳсолотчиро ҳамеша дастгирӣ мекунанд, ба ӯ барои иштирок намудан дар қабули қарори коллективона имконият медиҳанд? Ба фикри мо, на ҳар директор дар ин маврид ҷавоби қаноатбахш дода метавонад. Чи ҷои пинҳон кардан, ҳоло ҳам аксаран усулҳои роҳбариро ба коркунони инженерӣ-техникӣ усулҳои фармонфармоӣ номидан дуруст мебуд. Бо худи ҳамин роли командири истеҳсолот, обрӯю эътибори он чи дар байни ҳамкорон ва чи дар назари тобеон паст зада мешавад. Ба инсон, сарфи назар аз ихтисосаш, бояд имконият дода шавад, ки шахсияти худро ҳис намояд, фаҳмад, ки сухани ӯро ба эътибор мегиранд, аз ӯ умедҳо доранд. Он гоҳ боварӣ ҳаст, ки ӯ ҳар гуна вазифаро сад фоиз ба ҷо оварда метавонад.

Ба кадрҳои интеллигенцияи техникӣ бояд маҳорати ташаббускорӣ ва мустақилона ҳал намудани масъалаҳо, серғайратию фаъолиятнокӣ ёд дода шавад, то ки ко-

ри онҳо ба дигаргуниҳое, ки имрӯзҳо дар тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти мо ба амал меоянд, мутобиқ бошад. Дар ин бобат ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, коркунони идеологӣ бояд роли калон бозанд. Суханони зерине, ки аз минбари съезди XXVII КПСС садо доданд, ба онҳо нигаронида шудаанд: «Ҳозир вазифаи якумдараҷаи партия, тамоми халқ бо қатъият шикаста партофтани тамоюлҳои номусоиди пешрафти иқтисодиёт, ба қадри зарурӣ тезонидани ин пешрафт, барои ташаббус ва эҷодкории омма, барои дигаргунсозиҳои ҳақиқатан революционӣ муҳайё намудани шароиту имконият аст».

Коркунони инженерӣ-техникӣ бояд дар иҷрои ин вазифа саҳми худро гузоранд.

**В. ВОРОБЬЁВ,**
**аъзои Иттифоқи журналистони СССР**

**АЗ РЕДАКЦИЯ. Бояд гуфт, ки проблемаи мавриди баҳс қарордодаи муаллиф нав нест. Дар бораи паст шудани эътибори меҳнати инженер бисьёрҳо гуфта шудааст. Редакция бо чопи мақолаи навбатӣ, ки ба органҳои ваколатдор нигаронида шудааст, мехоҳад арз намояд, ки оё вақти аз гуфтор ба амал гузаштан нарасидааст!**

**Албатта, ҳалли ин проблема як андоза ба Комитети оид ба меҳнати СССР, ВЦСПС, органҳои дахлдори республикавӣ вобаста мебошад. Вале комитетҳои партиявӣ низ дар маҳалҳо метавонанд дар ин бобат кори зиёдро ба ҷо оранд, аз ҷумла, системаи ҳавасмандгардонии маънавиро такмил диҳанд. Ин саволро редакция ба комитети партиявии райони Роҳи Оҳани шаҳри Душанбе, ки комбинати абрешим дар ҳудуди он воқеъ гардидааст, равона намуд. Дар ҷавоб ба саволи мазкур котиби дуюми комитети партиявии район Б. Баротов чунин гуфт:**

— Масъалаи роль ва мавқеи коркунони инженерӣ-техникӣ дар истеҳсолот кайҳо комитети партиявиро ба ташвиш андохтааст. Чунон ки ба шумо маълум аст, миқьёси таъсири он бо як корхона маҳдуд намешавад. Ин масъала ҳам дар фабрикаи ҷӯроббофӣ, ҳам дар иттиҳодияи «Тоҷикмебель» ва коллективҳои дигар низ кӯндаланг меистад, боварӣ ҳаст, ки акнун бо ин масъала хубтар машғул шуда, онро қатъиян ҳал хоҳанд кард. Ба ин моро қарорҳои съезди XXVII КПСС водор мекунанд. Дар қарорҳои съезд зарурати беҳтар намудани сиёсати социалӣ, тезонидани прогресси илму техника таъкид карда шудааст. Оё прогресси илму техникаро бидуни коркуни инженерӣ-техникӣ тасаввур кардан мумкин аст? Инженер симои асосии истеҳсолоти муосир буда, шоистаи таваҷҷӯҳи хосе мебошад...

Ҳоло партия дар тамоми соҳаҳои муносибатҳои ҷамъиятӣ торафт пурратар ба амал баровардани принципи адолати социалиро ҳамчун яке аз вазифаҳои асосии сиёсати социалӣ ба миён мегузорад. Маҳз ин принцип имокният медиҳад ба дурустии чунин тақсимот шубҳа карда шавад, ки ба коркуни дорои маълумоти миёнаи нопурра ва аз ин рӯ дараҷаи ихтисосаш паст назар ба мутахассиси баландихтисос бештар ҳақ дода мешавад. Инак номувофиқатӣ дар тадбирҳои зиёд кардани музди кори баъзе категорияҳои коркунон ба чӣ гуна оқибат оварда метавонад. Шояд ин вазъият дар натиҷаи ба ҳам омехтани баробарҳақдиҳӣ ва баробарии социалӣ барин мафҳумҳо ба амал омада бошад. Дар замони социализм дараҷаи истеъмоли ҳар як аъзои ҷамъиятро пеш аз ҳама бояд саҳми меҳнатии ӯ муайян намояд. Хулласи калом, замон зарурати таҷдиди эътибори инженер, тағьир додани шароит ва системаи додани ҳаққи меҳнати коркунони инженерӣ-техникӣ, баланд бардоштани масъулияти онҳоро барои тезонидани прогресси илму техника ва дар истеҳсолот зудтар ҷорӣ намудани комьёбиҳои онро омирона талаб мекунад. Ҳоло ин кор ба иқтисодчиён, олимони социолог, роҳбарони вазорату идораҳо ва корхонаҳо вобаста аст. Онҳо вазифадоранд, ки барои бомуваффақият ҳал намудани ин масъалаи муҳим системаи тадбирҳоро андешанд. Табиист, ки ташкилотҳои ҷамъиятӣ низ аз ин кор дар канор монда наметавонанд.

**Редакция чунин ақида дорад, ки ба саволи ба миёнгузоштошуда дар комитети партиявии район ҷавоби умумӣ дода, онро ба таври конкретӣ муайян накарданд ва ҳатто ба проблемаи ҳавасманд гардонидани маънавии меҳнати инженерӣ тамоман дахл ҳам накарданд. Ин моро ба хулоса овард, ки комитети партиявӣ, зимнан мисли ташкилотҳои партиявӣ, дар бораи роҳҳои ҳалли ин проблемаи муҳим ҳанӯз тасаввуроти аниқе надоранд.**

**Барои пайдо намудани беҳтарин роҳҳои ҳалли ин масъала бошад, фақат шинос шудан бо дастурҳои махсус кофӣ нест. Комитети районии партия, комиҷроияи Совети районии депутатҳои халқӣ бояд кӯшанд, ки роҳбарони корхонаҳо роҳи ҳалли масъаларо дарьёфт намоянд.**

# ОДАМИ ДАРКОРӢ БУДАН БАХТ АСТ

Дар маҷлиси кушодаи партиявии колхози «Мир»-и райони Винницаи вилояти Винница дар бораи ҳиссаи конкретии ҳар як коммунист, ҳар як меҳнатдӯст дар иҷрои муваффақиятноки қарорҳои таърихии съезди XXVII КПСС муфассал сухан ронда мешуд. Вакили форуми партиявӣ, депутати Совети Олии РСС Украина, котиби якуми комитети партиявии район Н. А. Дидык баромад карда гуфт:

— Тезонидани тараққиёт ва азнавсозии кор талаби асосии съезди партия мебошад. Бинобар ин ҳоло беш аз пеш ташаббус нишон дода, ба кор муносибати эҷодӣ кардан лозим аст. Ҳар яки мо бояд қарорҳои съездро дар ҳаёт собитқадамона татбиқ намоем, кӯшем, ки қавли мо аз амаламон фарқ накунад...

Ба сухан баромадагон хусусияти соли якуми панҷсолаи дувоздаҳумро, ки дар ин сол бояд потенциали истеҳсолӣ ва эҷодӣ пурра истифода карда, манфиати давлат, коллектив ва шахсият дуруст бо ҳам пайваста, принципи «Аз ҳар кас — мувофиқи қобилияташ, ба ҳар кас — мувофиқи меҳнаташ» мунтазам ба амал бароварда шавад, қайд намуданд. Дар ин бобат, аз ҷумла, ветерани меҳнати ордени Лениндор, оператори мошини ширҷӯшӣ Ефросинья Гусак, иштирокчии ҷанги Бузурги Ватанӣ Николай Ошур, саринженери хоҷагӣ Леонид Таранюк бо шавқу завқ фикр баён карданд. Баъд механизатор, ҷонишини котиби ташкилоти партиявии бригадаи тракторчиён Муҳаммадӣ Ҳақбердиев ба сухан баромад. Зимнан, дар ин маҷлис ӯро дар қатори онҳое ном бурданд, ки пешсафи мусобиқаи социалистӣ мебошанд.

Ба минбар одами газгӯшти қоматаш рост ва чашму абрӯвонаш сиёҳ баромад:

— Ман,— гуфт ӯ,— ба забони украинӣ чандон нағз гап зада наметавонам. Ман тоҷикам. Вале ба ин сарзамин меҳр бастаам. Хона, оилаи ман дар ин ҷо. Дар ин ҷо, деҳаи Степановка, дӯстони ман зиндагӣ мекунанд. Вазифаҳои калонеро, ки имсол дар назди колхозамон истодаанд, бечунучаро иҷро менамоем. Хӯроки чорворо дар вақташ тайёр мекунем, ғалла ва сипас лаблабуи қандро меғундорем. Мо ин корҳоро хушсифат ба ҷо меоварем. Албатта, ба ваъдаамон вафо мекунем. Муҳимаш он аст, ки ҳар як кас барои вазъияти кори участкаи худ масъулият ҳис кунад.

Рафиқонаш суханони Ҳақбердиевро мешуниданду тасдиққунон мегуфтанд: «Михаил (ӯро дар деҳа ҳамин тавр меноманд) дуруст мегӯяд, гапаш ҳақ аст».

* * *

Ҳақбердиев саҳарии барвақт мехезаду сару либосашро, чун дар армия, зуд мепӯшад ва ба кӯчаи ба номи Ленин мебарояд. Вай дар ин кӯча, дар хонаи рақами 8 зиндагӣ мекунад

Тумани сафедчатоб ба нӯги шохаҳои дарахтони булуту шумтол печида, дар болои бешазори на чандон васеъ шино мекунад. Вай то боми хонаҳои зебо фаромада, шохаи роҳи оҳанро миёнагир мекунаду ба тарафи заводи хишт тоб хӯрда, ба майдони васеи гандумзор пароканда шуда меравад. Муҳаммадӣ ин манзараи пагоҳиро мебинаду табассум мекунад. Ба вай ин гуна саршавии рӯзи кор ҳаловат мебахшад.

Ҳақбердиев ба теппачае мебарояд ва дар иҳотаи дарахтон комплекси инженерию техникӣ бо устохонаи механикӣ, гаражу хонаи механизаторон, ошхонаю хаммомаш пеши назари ӯ намоён мегардад. Муҳаммадӣ рӯзи корро яке аз аввалинҳо шуда сар мекунад. Ин ба ӯ ҳанӯз дар зодгоҳаш — Панҷакент ва баъд дар Ленинобод одат шуда мондааст. Вай ба назди тракторн худ Т-150 меравад, ки дар давоми фаъолияти меҳнатиаш майдатарин қисмҳои онро медонад. Двигательро ба кор медарораду ба роҳ мебарояд.

Дастони Муҳаммадӣ боқувват ӯ чандиранд. Умуман ӯ бардаму солим аст. Вай нисбат ба одамон ҳам ғамхору меҳрубон мебошад. Эҳтимол, ҳамеша ҳамин хел бошад: одам худро дар ҳаёт ҳар қадар устувор ҳис намояд, ҳамон қадар вай нармдилу бомурувват мегардад ва тайёр аст барои ҳамкасбонаш, ҳамсояю дӯстонаш, ба ҳар шахси рӯ ба рӯ шудааш ҳамеша некӣ кунад.

...Мотор ба ғурриш медарояд. Трактор дар ғаллазор боэътимод ҳаракат мекунад. Муҳаммадӣ бошад, аз байни тумани тунук зодгоҳи худ Панчакентро мебинад. Вай дар давраи ҷанг таваллуд шудааст. Падараш Ҳақбердӣ Латифов ва модараш Бӯринисо дар колхоз кор мекарданд ва дувоздаҳ фарзандро тарбия намуданд. Бародарони калониаш Ҳаким ва Зариф ихтиёрӣ ба фронт рафта, дигар барнагаштанд, дар Сталинград ҳалок шуданд.

Муҳаммадӣ дар оилаи тифоқи меҳнатӣ тарбия ёфтааст. Мактабро ба итмом расонду ба армия. рафт. Баъди адои хизмати ҳарбӣ ба комбинати абрешими Ленинобод ба кор даромад. Дар ин ҷо бо духтари виннициягӣ Татьяна Олифер шинос шуд. Соли 1966 дар хобгоҳи коргарон тӯи комсомолӣ гузаронида, онҳо зану шавҳар шуданд.

Рӯзҳои аввал ҳар ду дар комбинати абрешим кор карданд, баъд қарор доданд ки ба ватани Татьяна — ба қишлоқи Степановкаи Украина кӯчида раванд. Дар колхози «Мир» зану шавҳари ҷавонро самимона пешвоз гирифтанд. Онҳо бо ёрии колхоз дар кӯчаи марказии қишлоқ соҳиби ҳавлӣ гардиданд. Татьянаро ба боғчаи бачаҳо ошпаз таъин намуданд, Муҳаммадӣ бошад, курсро тамом карда тракторчӣ шуд, ӯро ба сафи партия қабул намуданд. Дар Степановка нахустин фарзандашон Олег таваллуд шуд.

Ҳақбердиев касби механизаториро дӯст дошта монд. Ин касб осон нест: шудгор ки кардӣ ҳамвор кун, ҳамвор ки кардӣ кишт кун, кишт ки кардӣ ғизо деҳ, баъд ғундор ва боз шудгор намо. Умуман, тамоми сол кор ҷӯш мезанад.

— Ҳақбердиев меҳнатдӯсти ҳақиқӣ аст,— мегӯяд сардори бригадаи тракторчиҳо Иван Волошин.— Дар байни механизаторон обрӯю эътибори калон дорад, бесабаб нест, ки ӯро ҷонишини котиби ташкилоти партиявии бригада интихоб кардаанд. Вай техникаро хеле дӯст медорад. Соли гузашта хоҳиш кард, ки дар комбайн кор кунад. Он сол ҳосил хеле хуб буд, барои ҷамъоварии ҳосили 35 центнерӣ ҳатто боришгарии бисьёр ҳам халал расонда натавонист. Ва Муҳаммадӣ аз трактор ба комбайни «Нива» гузашт, ки онро қариб аз қатори механизмҳо соқит мекарданд. Вай ҳамроҳи ветерани меҳнат Николай Ошур аз пагоҳ то бегоҳ двигательро ба қисмҳо ҷудо карда, аз нав пайваст, банду буғумҳояшро ба тартиб даровард, ҳолати герметикии онро аз назар гузаронда, ба кор омода кард. Вақте ки ба саҳро баромад, аз бордони «Нива»-и кӯҳнааш 600—800 центнер ғалла рехтан гирифт. Дар мавсисим бештар аз 6 ҳазор центнер ғалла кӯфта, дар мусобиқаи социалистӣ ғолиб баромад.

— Бригадири мо Муҳаммадиро ҳамчун комбайнер таъриф кард,— ба гап ҳамроҳ шуд механизатор Леонид Схабик.— Шумо тракторн вайро бинед: аз тозагӣ чи хел ҷило медиҳад, гӯё хозиракак аз конвейери завод баромада бошад. Агар ягон қисмаш носоз бошад, ҳамоно худаш дуруст мекунад. То корро ба охир нарасонад, ба хонааш намеравад.

Раиси колхоз А. В. Балатюк ҳам дар бораи Ҳақбердиев суханони нек мегӯяд: «Дар куҷое, ки коммунист Ҳақбердиев кор кунад, дар он ҷо ҳамеша тартиб ҷорӣ, муваффақият таъмин мебошад».

Ҳақбердиев ҳамроҳи рафиқони худ Андрей Блидченко, Юрий Лысый, Михаил Гарник барои тайёру аз нав кор кардани хӯрокии чорво отряди механиконидашуда ташкил намуд. Ба ин гурӯҳи чоркасаи тифоқ 450 гектар замин ва техникаи зарурӣ вобаста карда шудааст. Онҳо алафҳои яксолаю бисьёрсола, ҷуворимакка барои силос, лаблабу парвариш мекунанд. Ҳосили баланд, чун қоида, ҷамъ оварда, баъд дар цехи хӯроктайёркунанда аз нав кор карда мешавад. Ҳамаи ин процесси корро отряди механиконидашуда ба зиммаи худ гирифтааст. Ҳоло коллективи механизаторон технологияи нави шудгори киштро омӯхта истодааст, вай бо ин мақсад таҷрибаи хӯроктайёркунандагони пешқадамро истифода мебарад.

... Ба хонаи Татьяна ва Муҳаммадӣ дӯстонашон зуд-зуд меҳмон мешаванд ва онгоҳ сӯҳбати гарму ҷӯшон то бевақтии шаб давом мекунад. Дар хонаи дигар фарзандони онҳо: Шавкати 15-сола машғули дарстайёркунӣ ва Олесияи 5-сола саргарми бозӣ. Писари калонӣ Олег дар омӯзишгоҳи техникии шаҳри Панҷакент таҳсил мекунад. Хоҳари Муҳаммадӣ Меҳринисо, ки панҷ фарзанд ва ҳашт набера дорад, чиянашро ба «шефӣ» гирифтааст. Дар Степановка аз шаҳри Панҷакенти вилояти Ленинобод, кӯчаи Наримонов, тангкӯчаи дуюм, хонаи 11 ҳамеша интизори мактубанд. Ин мактуб аз писарашон Олег мебошад.

Дар оилаи Ҳақбердиевҳо меҳмононро хуб пазирой мекунанд. Онҳоро бо шӯрбою манту ё палав зиёфат менамоянд, соҳиби хона аввал дар бораи Тоҷикистон нақл карда, баъд китобхонаи худро нишон медиҳад. Дар байни китобҳои ӯ асарҳои В. Маяковский, С. Айнӣ, К. Федин, Г. Марков, О. Гончар, М. Турсунзода, Ч. Айтматов, Н. Думбадзе, М. Миршакар ва дигар нависандаю шоирони советию классикиро дидан мумкин аст.

Муҳаммадӣ шабҳо дар хоб дар болои баҳри сафедкафки пахтазор ситораҳои дурахшонро мебинад, шилдир-шилдири оби ҷӯйҳоро мешунавад, фазои кушоди Украина, гандумзори фарохи онро мебинад.

Боз субҳи солеҳон. Боз ин шахси дар колхози «Мир» мӯътабар — коммунист Муҳаммадӣ Латифович Ҳақбердиев ба сӯи кораш равон аст. Вайро дар он ҷо рафиқони эътимодноку вафодор, заминии зарнисор интизоранд.

А. СТЕПАНЕНКО,
журналист

# ДАР АСОСИ ЯГОНАГИИ МУСТАҲКАМ

*П. ФИЛАТОВА,*
*номзади илми фалсафа*

«Партия,— таъкид шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС,— тарафдори бе каму кост риоя шудани гарантияҳои конститутсионии озодии виҷдон буда, кӯшишҳои бар зарари манфиатҳои ҷамъият ва шахс истифода бурдани динро маҳкум мекунад. Вусъат додани фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятии мардум, маърифатнок кардани онҳо, ҳамаҷониба паҳн кардани одату маросимҳои нави советӣ қисми муҳими таркибии тарбияи атеистӣ мебошад».

Дар мамлакати мо баробари муқаррар гардидани Ҳокимияти Советӣ характери меҳнат ба куллӣ тағьир ёфта, муносибати худи меҳнаткашон ба он низ тағьир ёфт. В. И. Ленин моҳияти социализмро тавсиф карда, қайд намуда буд, ки «ҳодисаи бузурги ба ҷои меҳнати маҷбурӣ ҷорӣ гардидани меҳнати барои худ, меҳнате ки дар миқьёси азими умумидавлатӣ (ба андозаи маълум дар миқьёси интернационалӣ, дар миқьёси ҷаҳон ҳам) мунтазам ташкил карда шуда бошад...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 26, саҳ. 423) ба вуҷуд омад. Баробари тағьир ёфтани характери меҳнат дар худи меҳнаткашон, дар ҷаҳонбинӣ, дар муносибати онҳо ба вазифаи худ, ба супоришҳои ҷамъиятӣ, ба интизоми меҳнат ҳам дигаргуниҳо ба амал омаданд.

В. И. Ленин моҳияти интизоми меҳнатро дар шароити социализм кушода дода, ҳурмат кардани рафиқон, дар кор мустақилӣ ва ташаббус нишон додан, масъулияти ҳар як меҳнаткаш барои кори супурдашуда, мунтазам аз тарафи вай зоҳир намудани фаъолии социалӣ, идеявию сиёсӣ ва боэътиқодии атеистӣ барин хусусиятҳои муҳими онро қайд карда буд.

Тезонидани ҳалли проблемаҳои истеҳсолӣ, иқтисодӣ ва маънавӣ дар ниҳояти кор ба фаъолии социалӣ ва эътиқоди атеистии меҳнаткашон вобаста аст, зеро худи табиати ҷамъияти социалистӣ чунин аст, ки он бе дараҷаи баланди фаъолии социалию сиёсӣ ва меҳнатии омма, бе иштироки бошууронаи онҳо дар корҳои мамлакат инкишоф ёфта наметавонад.

Ба меҳнаткаши ҳозира, алалхусус барои коргар, ки худро хӯҷаини истеҳсолот ҳис мекунад, кӯшиши поквиҷдонона меҳнат кардан, амиқ дарк намудани интизоми меҳнат, ҳисси ифтихор барои муваффақиятҳои коллективи худ, одати аз камбудиҳо чашм напӯшидан, майли мунтазам баланд бардоштани дараҷаи ихтисоси худ, рағбат ба корҳои истеҳсолот барин хислатҳо хос мебошанд. Коргари ҳозира чунин қоидаи дар амалияи сохтмони социалистӣ дар мамлакатамон санҷидашударо ба роҳбарӣ мегирад: коллектив назар ба ҳар як одами алоҳида дуртар мебинаду бисьёртар медонад, коллектив ҳамеша ба ҳар як мақсаду нияти нек дурусттар баҳо дода, онро инкишоф ва роҳи беҳтари ба ин мақсад расиданро нишон медиҳад. Чунин нуқтаи назари анъанавии коргар ба коллективи худ натиҷаи тарбияи ҳарҷонибаи вай дар коллективи меҳнатӣ мебошад. Худбинию худпарастӣ, шӯҳрату мансабпарастӣ барин хислатҳои зишт ба аксарияти коргарони мамлакати мо бегонаанд. Чунин хислатҳо дар коллективи меҳнатии

муттафиқ роҳ ёфта наметавонанд, чунки дар он ҷо назорати ҳамдигарӣ ва танқиди ошкорои камбудиҳо, муҳити солими меҳнати эҷодию фаъолонаро ба вуҷуд меоваранд.

Дар зери таъсири ҳаракати дар мамлакати мо хеле маъмул — ҳаракат барои гирифтани унвони бригада ва зарбдори меҳнати коммунистӣ дар психология, ахлоқ ва ҷаҳонбинии коргар тағьиротҳои калон ба амал омаданд. Муносибати эҷодӣ ба меҳнат, фаъолии социалӣ, боэътиқодии атеистӣ маҳз дар он равшан зоҳир мегардад. Аъзоёни ин бригадаҳо барои ноил шудан ба ҳосилнокии баланди меҳнат, беҳтар гардондани сифати маҳсулот, мустаҳкам намудани интизоми меҳнат саъю кӯшиш мекунанд.

Яке аз омилҳои асосии ташаккули муносибати эҷодӣ ба меҳнат, фаъолии социалӣ ва ҷаҳонбинии атеистии коргарони советӣ муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ, революцияи илмию техникӣ, мунтазам вусъат ва такмил додани демократияи социалистӣ, ба идоракунии мамлакат ҷалб намудани оммаҳои васеи меҳнаткашон мебошанд.

Омили дигар инкишофи маданият, маорифи халқ, соҳаи хизматрасонӣ мебошад. Ҳар қадом меҳнат ва пеш аз ҳама меҳнати эҷодӣ процесси мақсаднок аст, бинобар ин фаъолияти меҳнатӣ ва муносибати эҷодии коргар ба вазифаи худ ба ҷидду ҷаҳд ва мақсади ботинӣ, барои ҷамъият зарур будани меҳнаташ вобаста аст.

Вале қайд кардан лозим, ки ҳоло идеянокии баланд ва эътиқод на барои ҳамаи коргарони ҷавон омили меҳнат ва фаъолияти ҷамъиятӣ гардидаанд. Бисьёр вақт маҳз хислатҳои манфӣ — мансабпарастӣ, маоши калон, кӯшиши бо ҳар роҳ, ҳатто баъзан бо роҳи паст задани шаъну эътибори рафиқони ҳамкори худ ба даст овардани шӯҳрат ва нуфузу обрӯ ба мадди аввал мебароянд. Аз ин рӯ, бисьёр вақт дар коллектив муҳити носолим ба вуҷуд меояд, ба қаллобӣ, ғайрат, хушомадгӯӣ роҳ дода мешавад, манфиату муваффақияти шахсӣ аз манфиати давлатӣ, коллективи меҳнатӣ авлотар дониста мешавад, ки ин фавран ба нишондиҳандаҳои иқтисодии коллектив таъсири манфӣ мерасонад.

Бинобар ин Партияи Коммунистӣ дар бораи он мунтазам ғамхорӣ зоҳир менамояд, ки маҳз аҳамияти омилҳои социалии меҳнатро ба қадри зарурӣ баланд бардорад, вай мекӯшад, ки ҷаҳонбинии ҳақиқатан коммунистӣ, атеистии ҳар як меҳнаткаш ба омили асосии меҳнат табдил гардад.

Фаъолияти сиёсию меҳнатӣ ва ташаккули ҷаҳонбинии атеистии коргар ду ҷиҳати ба ҳам вобастаю алоқаманди як процесс мебошад. Ҷаҳонбинии атеистӣ, бешубҳа, ба ҳаёти одам таъсири калон мерасонад. Коргарони атеист фаъолона зиндагӣ ва кор мекунанд. Онҳо ақидаҳои худро то охир муҳофизат мекунанд, азиз медонанд, дар худ мавқеи фаъолонаи ҳаётиро ташаккул медиҳанд. Бар хилофи онҳо, диндорон поквиҷдонона меҳнат кунанд ҳам, эҷодкорӣ ва ташаббус зоҳир наменамоянд, нисбат ба супоришҳои ҷамъиятӣ бепарво мебошанд.

Дар ин бобат маълумотҳои тадқиқоти социологие, ки кормандони сектори атеизми илмии шӯъбаи философияи Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон дар корхонаҳои саноатии шаҳри Душанбе гузарониданд, шаҳодат медиҳанд. Ба мақсади муайян намудани вобастагии фаъолии социалии меҳнаткашон ба ҷаҳонбинии атеистӣ пурсиши анкетавии атеистон ва диндорон аз рӯи ҷинс, синну сол, маълумот, аҳволи иҷтимоӣ, мансубияти миллӣ ва касбӣ гузаронида шуда буд.

Таҳлили анкетаҳое, ки дар байни коргарони иттиҳодияи истеҳсолии ҳунарҳои бадеии «Гулдаст», фабрикаи ҷуроббофӣ, заводи «Тоҷикгидроагрегат», фабрикаи қаннодии «Ширин» ва як қатор корхонаҳои дигар паҳн карда шуда буданд, имконият дод, ки баъзе хулосаҳои шоёни диққат бароварда шаванд. Ба анкета ҷунин савол дохил карда шуда буд: «Шумо худро ба кадом гурӯҳи одамон мансуб медонед

(атеисти мӯътақид, диндор, ба дин эътиқод надоштагӣ, дудила). Таҳлили ҷавобҳо ба ин савол бори дигар нишон дод, ки занон нисбат ба мардон ба дин бештар эътиқод доранд. Ба замми ин эътиқоди коргарон ба дин вобаста ба синну сол зиёд мешавад.

Ҳаминро ҳам қайд кардан лозим аст, ки эътиқодмандони дин дар байни одамоне, ки маълумоти миёна надоранд, бештаранд. Ин бори дигар зарурати дар байни меҳнаткашони ҳама синну сол ва хусусан калонсолон ба роҳ мондани кори мунтазами маърифатӣ, оммавии маданӣ, идеявию сиёсӣ ва атеистиро таъкид мекунад.

Барои санҷиши дурустии ҷавобҳо ба саволи доир ба типологияи ҷаҳонбинӣ мо якчанд саволҳои контролиро пешбинӣ кардем. Ба фикри мо, яке аз қулайтарини онҳо саволи зерин буд: Оё шумо ба ҷо овардани чунин урфу одатҳои динӣ, ба монанди ғусли таъмиди кӯдакон ва хатнаи писаронро зарур мешуморед?

Барои чӣ мо гузориши ин саволро қулай мешуморем? Барои он ки диндорон на ҳамеша ба саволи диндор будан ё набуданашон рӯирост ҷавоб медиҳанд, вале агар одам риояи ин ё он расму оини диниро зарур шуморад, чӣ баҳонае накунаду чӣ далеле наорад, амалан набошад ҳам, ботинан ӯ диндор аст. Маълумотҳои ҳосилшуда гувоҳӣ медиҳанд, ки сабаби асосии ба ҷо овардани расму оинҳои динӣ — ғусли таъмиди кӯдакон ва хатнаи писарон кӯшиш барои нигоҳ доштани номи «мусулмони асил» мебошад.

Ҳамаи ин далели он аст, ки дар муносибати байни одамон нуфузи хешовандону наздикон, махсусан таъсири афкори аҳли диндорон ҳанӯз хеле калон аст. Инро ҳангоми гузаронидани тадбирҳои атеистӣ дар корхонаҳо ба назар гирифтан лозим аст.

Маълум аст, ки одам ҳар қадар дар маросиму идҳои динӣ фаъолонатар иштирок намояд, вай барои иҷрои корҳои ҷамъиятӣ ҳамон қадар камтар вақт сарф мекунад. Масалан, ба саволи анкета «Оё шумо дар корҳои ҷамъиятӣ иштирок менамоед?» қисми зиёди ҷавонмардону ҷавонзанон ҷавоби мусбӣ доданд. Вале ин вазъият бо гузашти синну сол куллан тағйир меёбад: кори ҷамъиятиро асосан мардон ба ҷо оварда, занон бештар бо кору бори рӯзгор банд мешаванд.

Агар ба одамони аз ҷавоб худдорӣ кардагӣ шахсонеро ҳамроҳ кунем, ки онҳо дар кори ҷамъиятӣ иштирок намекунанд, пас чунин хулоса мебарояд, ки зиёда аз нисфи пурсидашудагон дар корҳои ҷамъиятӣ тамоман ширкат намеварзанд. Ин чунин маънӣ дорад, ки дар корхона барои реша давондани дин имконият муҳайё мешавад, зеро одам, ба гуфти Қ. Маркс, мавҷудоти ҷамъиятист. Агар вай худро дар коллективи меҳнатӣ яккаю танҳо ҳис кунад, вай мекӯшад, ки бо дигарон робита муқаррар кунад, аҳамияти социалии худро дар дигар ҷамоаи одамон, алалхусус, дар ҷамоаи диндорон нишон диҳад.

Бо мақсади муайян кардани сабабҳои иштирок накардан дар кори ҷамъиятӣ ба анкета чунин саволи сермаъно дохил карда шуда буд: «Агар Шумо дар кори ҷамъиятӣ иштирок накунед, сабабаш чист (бо сабабҳои оилавӣ, аз рӯи аҳволи саломатӣ, ягон кас ҷалб накард, бо мулоҳизаҳои динӣ)?» Дар байни онҳое, ки «ягон кас ҷалб накард» гӯён ҷавоб додаанд, мардону занони ҷавон кам нестанд. Ин бошад, чунин маъно дорад, ки бисьёр мардону занони ҷавон аз мадди назари ташкилотҳои ҷамъиятӣ берун мондаанд. Ин ҳолат баъзан ба оқибатҳои нохуш бурда мерасонад. Гоҳо одам ба доми диндорон афтода мемонад ва бинобар тағйир ёфтани ҷаҳонбиниаш ӯро дар коллективи меҳнатӣ ба кори ҷамъиятӣ ҷалб кардан басо душвор аст.

Маълум аст, ки зиндагию маишати занонро ҳанӯз бисьёр ташвишу тараддудҳо мушкил гардонда, имконият намедиҳанд, ки онҳо худомӯзӣ кунанд ва дар корҳои ҷамъиятӣ иштирок намоянд. Ин дар навбати худ ба диндорон шароити мӯътадил фароҳам меоварад, ки таъсири худро гузаронанд. Чи тавре ки қайд кардем, қисми зиёди диндоронро

занон, одатан занони калонсол, ташкил медиҳанд. Чунин ҳолат моро ба ташвиш наоварда наметавонад, ки бисьёр заноне, ки ҳангоми кор карданашон дар ҳаёти ҷамъиятии коллектив фаъолона иштирок мекарданд, баъди ба нафақа баромадан фаъолияти худро барои ба ҷо овардани урфу одатҳои динӣ равона мекунанд.

Бинобар ин ба одамони калонсоли ба нафақа баромада бодиққат ва ғамхорона муносибат карда, дар корхонаҳо ва ё дар назди управленияи хонаҳо советҳои ветеранҳои меҳнат ташкил дода, нафақахӯронро ба корҳои ҷамъиятии оид ба тарбияи ҷавонон, назорат ба хизмати маишӣ, ободонии шаҳру кӯчаҳо ва монанди инҳо ҷалб намудан лозим. Агар чунин рафтор накунем, дараҷаи диндории аҳолӣ афзуда, насли калонсол ба ҷавонон таъсир мерасонад, ҷавонон бошанд, калонсол шуда ба насли нав таъсир мегузаронанд.

Ҳамаи ин нишон медиҳад, ки проблемаи ташаккули фаъолии социалии меҳнаткашон, ташаккули ҷаҳонбинии илмию атеистӣ ва материалистии онҳо то чӣ андоза ҷиддӣ ва актуалӣ буда, то чӣ андоза вай бо тамоми ҷабҳаҳои ҳаёти одамон алоқаи зич дорад. Қайд кардан лозим, ки тарбияи атеистӣ ҷиҳатҳои ҳам ташкилӣ ва ҳам методии кори байни диндоронро дарбар мегирад, ки онҳо бояд алоқамандӣ ва мутобиқати ҳамаи ҷузъҳои тарбияи атеистӣ, интихоб ва ба кор бурдани чунин усулҳоеро таъмин намоянд, ки тарбияи атеистиро пурмазмун мегардонанд.

Принципҳои асосии тарбияи атеистӣ аз чиҳо иборатанд? Ин пеш аз ҳама бо таъсири атеистӣ фаро гирифтани ҳамаи онҳое, ки ҳанӯз атеистони бошуур ва мӯътақид нашудаанд. Ба гурӯҳҳо ва одамони алоҳида батафриқа муносибат карда, дар ин кор аз воситаҳо ва шаклу усулҳои гуногуни кори таъсиррасонию тарбиявӣ истифода бурдан лозим.

Чунин тарзи анъанавии тарбияи атеистӣ ба туфайли саъю кӯшиши атеистони таҷрибакор ва атеистони тадқиқотчӣ дар тӯли солҳои дароз муайян шудааст. Вай дар ҳаёт санҷида, бо муваффақияте, ки Партияи Коммунистӣ дар мубориза баҳри тарбияи одами нав ба даст овардааст, собит гардонда шудааст.

Дар кори ташаккул додани фаъолии ҷамъиятӣ ва ҷаҳонбинии атеистӣ бисьёр чизҳоро такмил додан ва пеш аз ҳама аз расмиятчигӣ, шаклпарастӣ ва фориғболӣ даст кашидан лозим. Махсусан ба ҷиҳати аз ҳама мушкили тарбияи атеистӣ — кори индивидуалӣ бо диндорон аҳамияти калон додан лозим. Ин корро бояд одамони ба идеалҳои КПСС содиқ ва бомаърифат пеш баранд. Агар пропагандисти атеизм дар сухан як чиз гӯяду дар амал дигар хел рафтор кунад, кори ӯ бо диндорон натиҷае бахшида наметавонад.

Ин ҳама ба пропагандаи лекционӣ ҳам дахл дорад. Бисьёр вақт хондани лекция ба онҳое супурда мешавад, ки дар бораи донишҳои илмию атеистӣ тасаввуре надошта, аз санъати лекторӣ фарсангҳо дур мебошанд. Барои лекцияи чунин лекторонро, хусусан баъди рӯзи кор, гӯш кардан тоқати калон доштан лозим. Фаҳмост, ки чунин лекция ба шунавандогон ягон таассурот бахшида наметавонад. Вай фақат боиси асабонӣ ва хаста шудани шунавандагон мегардад. Зуҳуроти расмиятчигӣ дар кори муҳими тарбияи атеистӣ маҳз дар ҳамин аст. Сабаби зиёд шудани шумораи диндорон на фақат аз ҳисоби онҳое, ки бо таъсири падару модарон, балки бо таъсири шароити зиндагӣ ҳам диндор шудаанд, маҳз дар ҳамин аст.

Қори атеистӣ кори басо масъулиятнок буда, шитобкориро намепазирад. Вай ҳамон вақт муваффақият пайдо мекунад, ки ҳар як пропагандисти атеизм психологияи диндорро фаҳмида тавонад, методикаи кори индивидуалиро бо диндорони синну солашон гуногун комилан аз худ кунад.

# КОРИ МУДОФИАИ ОММАВӢ ДАР СОЛҲОИ ҶАНГИ БУЗУРГИ ВАТАНӢ

Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ дар вазъияти мураккаби ҳозираи байналхалқӣ сиёсати ленинии сулҳдӯстонаи беруниро собитқадамона ба амал бароварда, дар бораи мустаҳкам намудани қобилияти мудофиавии мамлакат доимо ғамхорӣ мекунад. Дар Программаи КПСС, ки съезди XXVII партия тасдиқ намуд, қайд карда мешавад: «Партия дар оянда ҳам мудом ғамхорӣ мекунад, ки иқтидори ҳарбии Қувваҳои Мусаллаҳи Советӣ ваҳдати маҳорати ҳарбӣ ва олии техникӣ, матонати идеявӣ, муташаккилӣ ва интизоми ҳайати шахсӣ, садоқати вай ба вазифаи ватандӯстӣ ва интернационалӣ бошад». Барои мустаҳкам намудани иқтидори мудофиавии мамлакат кори мудофиаи оммавӣ ва ҳарбию ватандӯстӣ аҳамияти калон дорад. Сарчашмаи қаҳрамонии оммавии одамони советӣ дар ҷанг ва меҳнат маҳз дар ҳамин кор аст.

Меҳнаткашони Тоҷикистон ҳамроҳи тамоми халқҳои Ватани бепоёнамон аз рӯзҳои аввали Ҷанги Бузурги Ватанӣ барои ҳимояи Ватани худ бархостанд ва дар ғалаба бар Германияи фашистӣ ҳиссаи сазовор гузоштанд. Тоҷикистони Советӣ ба фронт 200 ҳазор нафар писарон ва духтарони содиқи худро фиристод. Ба давлат зиёда аз 500 ҳазор тонна пахта супурд. Меҳнаткашони республика ба фонди мудофиаи мамлакат бештар аз 57 миллион сӯмина облигацияи заёми давлатӣ, инчунин барои сохтмони колоннаи танкӣ ва эскадрильяи самолётҳои ҷангӣ зиёда аз 120 миллион сӯм пули нақд доданд. Барои ҷанговарон ва командирони Армияи Советӣ 151 вагон тӯҳфа фиристода шуд.

Республика барои фронт резерви ҷангӣ тайёр мекард. Бо таълими ҳарбӣ даҳҳо ҳазор нафар одамон фаро гирифта шуда буданд. «Луғати ҳарбии русӣ-тоҷикӣ» таълиф ва нашр карда шуд, ки он ба омӯзандагони кори ҳарбӣ ёрии калон расонд. Ташкилотҳои физкультурӣ кори зиёдеро ба ҷо меоварданд, ки ба туфайли ин фақат соли 1942 бо ин роҳ чандин ҳазор нафар ҷанговарон ба ҷанги даст ба гиребон тайёр карда шуда, якчанд ҳазор кас барои гирифтани нишони дараҷаи I ва II ГТО норматив супориданд.

Дар кори мустаҳкам намудани мудофиаи мамлакат меҳнаткашони вилояти Ленинобод, ки аз хабари ҳуҷуми аҳдшиканонаи Германияи фашистӣ, суиқасди он ба озодӣ ва истиқлолияти аввалин дар ҷаҳон давлати социалистӣ ба қаҳру ғазаб омада буданд, низ ҳисса гузоштанд. Онҳо дар митингу маҷлисҳои серодам иродаи матини худро ба ғалаба, азми қавиашонро ба торумор намудани душман ифода мекарданд.

Коргарон, инженерон, хизматчиёни комбинати абрешими шаҳри Ленинобод дар рӯзҳои аввали ҷанг ба ҳамаи меҳнаткашони шаҳр муроҷиатнома қабул карда, изҳор намуданд, ки коллективи комбинат ақибгоҳро бо меҳнати фидокорона мустаҳкам менамоянд ва ҳамаи лениннободиёнро даъват мекунанд, ки ба онҳо пайравӣ намоянд. «Коллективи комбинат,— қайд карда мешуд дар муроҷиатнома,— ӯҳдадориҳои социалистӣ қабул намуда, қавл медиҳад, ки онҳоро бошарафона иҷро ме-

кунад, агар лозим шавад, бо даъвати аввалини ҳукуматамон ба даст ярок гирифта, ба муқобили душманони халқи советӣ то ғалабаи пурра ҷанг мекунад».

Ҳазорҳо ватандӯстон ба комиссариати ҳарбии вилоят бо ариза меомаданд ва ягона хоҳиши онҳо ба сафҳои муҳофизони Ватан дохил шудан буд. Дар рӯзи дуюми ҷанг, 23 июни соли 1941, фақат ба комиссариати ҳарбии шаҳри Ленинобод бештар аз 200 ариза омад. Аризадиҳандагон хоҳиш мекарданд, ки ҳамчун ихтиёриён ба фронт фиристода шаванд. Колхозчӣ Бекмуродов дар аризаи худ ба комиссариати ҳарбии райони Нов навишта буд: «Ман, иштирокчии муҳорибаҳои аз юғи капиталистон озод кардани Белоруссияи Ғарбӣ ва Украинаи Ғарбӣ, хоҳиш мекунам, ки маро ба муборизаи зидди фашизми Германия фиристонед. Ваъда медиҳам, ки барои Ватани ҷоноҷонамон аз рӯи виҷдон қувва ва ҳаёти худро дареғ надошта меҷангам».

Органҳои партиявӣ ва советӣ ба рӯҳбаландии ватандӯстонаи омма такья намуда, кори мудофиаи оммавӣ ва ҳарбию сафарбаркуниро вусъат доданд. Ҷанги мислаш дар таърих диданашуда мунтазам пурра карда истодани сафҳои армияро талаб менамуд. Комитети Давлатии Мудофиа нишондоди Ленинро дар бораи он ки «дар ҷанг касе ғолиб меояд, ки резерваш зиёдтар бошад, манбаи қувваи зиёдтар бошад, сабру бардошт дар байни халқ бештар бошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 30, саҳ. 65) ба роҳбарӣ гирифта, 17 сентябри соли 1941 «Дар бораи таълими умумии ҳатмии гражданинҳои СССР оид ба кори ҳарбӣ» қарор қабул намуд. Дар он таъкид карда мешуд: «Ҳар як гражданини СССР, ки ярокро истифода бурда метавонад, бояд кори ҳарбиро омӯзад, то ки барои ярок ба даст гирифта, ба ҳимояи Ватани худ тайёр бошад». Аз 1 октябри соли 1941 таълими ҳатмии ҳарбии гражданинҳои СССР барои мардони аз 16 то 50-сола ҷорӣ карда шуд. Таълим аз рӯи программаи 110-соата гузаронда мешуд. Ба тайёрии ҳарбӣ дар навбати аввал даъватшавандагони соли таваллудашон 1923 ва 1924 ва ӯҳдадорони ҳарбии дар запас будаи 45-сола ҷалб карда мешуданд. Ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолии вилояти Ленинобод баъди чоп шудани ин қарор дар байни аҳолӣ кори фаҳмондадиҳӣ мебурданд, ба идораҳои ҳарбӣ барои гузаронидани машғулиятҳои таълими умумӣ ёрӣ мерасонданд.

Пленуми VII КМ ПК(б) Тоҷикистон, ки моҳи ноябри соли 1941 барпо гардид, дар назди ташкилотҳои партиявӣ ва советии республика вазифа гузошт, ки ба интизоми оҳанини ҳар як таълимгиранда, муносибати ҷиддии ӯ ба таълим ва хониши аъло муваффақ гарданд. Хатмкунандагони курсҳо мебоист техникаи ҳарбиро нағз азхуд намоянд, солдатҳои ҳақиқӣ бошанд. Комитети партиявии шаҳри Ленинобод аз рӯзҳои аввали ҷанг таълими асосҳои кори ҳарбиро дар байни меҳнаткашон нағз ба роҳ монд.

Барои омӯзиши кори ҳарбӣ донистани забони русӣ зарур буд. Ба ин муносибат моҳи сентябри соли 1941 барои гражданинҳое, ки таълими ҳарбӣ мегирифтанд ва онҳое, ки забони русиро намедонистанд, тадбирҳое андешида шуданд, ки онҳо аз рӯи программаи 90-соата ҳатман омӯхтани забони русиро пешбинӣ мекарданд.

Ҷорӣ намудани таълими умумии ҳарбӣ яке аз чорабиниҳои дорои аҳамияти давлатӣ ба шумор мерафт. Ташкилотҳои партиявӣ ва советии вилояти Ленинобод ба ин кори муҳим диққати махсус медоданд. Масъала дар бораи рафти таълими умумӣ дар маҷлисҳои бюрои комитетҳои шаҳрӣ ва вилоятии партия борҳо муҳокима гардид. Дар қарорҳои қабулшуда қайд карда мешуд, ки таълими ҳарбии меҳнаткашон, тарбияи ҳарбию ватандӯстӣ дар вилояту шаҳри Ленинобод нағз ба роҳ монда шудааст.

Дар райони Ашт машғулиятҳо оид ба таълими умумӣ муташак-

вилоята мегузаштанд. Дар ин ҷо шаш пункти таълими ҳарбӣ ташкил карда шуда буд, ки онҳо 627 кас, аз ҷумла 63 нафар даъватшавандагонро дарбар мегирифтанд. Аввалҳои соли 1942-юм 174 кас курси программааш 110-соатаро бомуваффақият хатм кард. Дар райони Панҷакент ҳам таълими умумии ҳарбӣ нағз ба роҳ монда, аҳолии 17 Совети қишлоқ ба ду пункти таълими ҳарбӣ вобаста карда шуда буд. Ҷанговарони таълими умумӣ ба рота, взвод ва отделенияҳо тақсим шуда буданд. Машғулият дар як ҳафта чор маротиба гузаронида мешуд.

Дар подразделенияҳо кори партиявию сиёсиро коркунони партиявӣ, советӣ ва намояндагони интеллигенция мебурданд. Масалан, бо қарори комитети партиявии шаҳри Ленинобод аз 25 сентябри соли 1941 намояндаи комбинати саноатӣ дар вилояти Ленинобод Л. Е. Балабеков, мудири кафедраи растанипарварии институти хоҷагии қишлоқ В. М. Румянцев комиссарони батальонҳои подразделенияҳо, муаллимони Институти давлатии педагогии ба номи С. М. Кирови Ленинобод А. Қаюмов, В. С. Иванов, А. Сатторов роҳбарони сиёсӣ тасдиқ шуда буданд. Дар байни пунктҳои таълимӣ мусобиқа ташкил карда шуда буд. Аз рӯи ҷамъбасти соли 1942 пунктҳои таълимии шаҳрҳои Ленинобод ва Панҷакент беҳтарин дониста шуданд.

Гурӯҳи калони командирону роҳбарони сиёсӣ ва сардорони таълими умумии республика, ки дар кори тайёр кардани кадрҳо барои Армияи Сурхи Коргару Деҳқон ҳиссаи махсусан калон гузоштанд, бо Грамотаҳои фахрӣ ва грамотаҳои Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон мукофотонида шуданд. Командири ротаи пункти таълимии Исфара Б. Рашидов, командири батальони пункти таълимии Конибодом Ғ. Асроров, комиссари пункти таълимии Чкалов М. Қобилов, комиссари батальони пункти таълимии Ленинобод Е. П. Красиков, комиссари ҳарбии шаҳри Ленинобод А. А. Рябцев ва дигарон аз ҷумлаи мукофотонидашудагон буданд. Соли 1944 Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон 33 касро, ки дар тайёр кардани резерв барои фронт хизмати шоиста намуданд, низ бо Грамотаҳои фахрӣ ва грамотаҳо мукофотонид.

Ба туфайли ғамхории комитети партиявии вилояти Ленинобод дар бораи тайёр намудани резерв солӣ 1942 курсҳои таълими ҳарбиро дар вилоят 58430 кас хатм намуд, аз ҷумла 56429 тирандоз, 350 миномётчӣ, 530 пулемётчӣ, 706 қиркунандаи танк, 135 мерган, 380 командири хурд тайёр карда шуданд. Таълими умумии ҳарбӣ дар ақибгоҳ ба ҷанговарони оянда ёрӣ расонд, ки дар сафҳои қувваҳои мусаллаҳ маҳорат ва малакаҳои ҳарбиро зуд такмил дода, ба муқобили душман ҷасурона ҷанганд. Чунончи, ба собиқ колхозчии артели хоҷагии қишлоқи ба номи К. Маркси райони Ленинобод Исмоил Ҳамзаалиев, ки дар подразделенияҳои таълими умумӣ кори ҳарбиро омӯхта буд, барои дар мубориза зидди истилогарони немис диловарӣ ва қаҳрамонӣ нишон доданаш бо Указн Президиуми Совети Олии СССР аз 8 сентябри соли 1943 унвони Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ дода шуд. Дастпарварони курсҳои таълими умумӣ сокинони қишлоқи Қистақӯз Ҳодӣ Қенҷаев ва Домулло Азизов, собиқ колхозчии райони Ашт Тӯйчӣ Эрйигитов ва дигарон низ аз вилояти Ленинобод аввалин Қаҳрамонҳои Иттифоқи Советӣ буданд.

Партияи Коммунистӣ ва Ҳукумати Советӣ дар шароити мураккаби замони ҷанг дар бобати ба амал баровардани таълими ибтидоии ҳарбии талабагони мактабҳои маълумоти умумӣ, техникуму донишкадаҳои олӣ тадбирҳо андешиданд. Аз нимаи дуюми соли таҳсили 1942—1943 дар мактабҳои маълумоти умумӣ, миёнаи махсус ва олии вилояти Ленинобод ҳам онд ба кори ҳарбӣ машғулиятҳо мегузаронидагӣ шуданд.

Аз худи рӯзҳои аввали ҷанг тайёрӣ ба мудофиаи зиддиҳавоӣ ва-

зифаи дорои аҳамияти калони давлатӣ гардид. Комитети партиявии вилояти Ленинобод моҳи июли соли 1941 гурӯҳи коркунони партиявӣ ва советиро ба районҳо фиристод, ки онҳо дар кори барпо намудани штабҳои маҳаллии мудофиаи зиддиҳавоӣ, ташкили машғулиятҳо дар корхонаю муассисаҳо иштирок карданд. Дар вилоят дар нимаи соли 1942 мувофиқи плани тасдиқшуда қариб 400 ҳазор кас курси мудофиаи зиддиҳавоӣ ва зиддихимиявиро хатм кард. Дар тамоми республика бошад, охирҳои соли 1944 зиёда аз 970 ҳазор кас программаи мудофиаи зиддиҳавоӣ ва зиддихимиявиро азхуд намуд, 17582 нафар инструкторони мудофиаи зиддиҳавоӣ ва зиддихимиявӣ тайёр карда шуданд.

Бо роҳи ОСОАВИАХИМ низ кори зиёди мудофиаи оммавӣ ба ҷо оварда, тавассути кружокҳои мудофиавӣ барои армияи амалкунанда мутахассисон тайёр карда шуданд. Аъзоёни ташкилоти ибтидоии ОСОАВИАХИМ-и фабрикаи трикотажбофии шаҳри Ленинобод дар рӯзҳои аввали ҷанг чунин изҳор намуданд: «Мо ҳамаи аъзоёни ОСОАВИАХИМ-и вилояти Ленинободро даъват менамоем, ки қобилияти мудофиавии Ватанамонро мустаҳкам, шумораи осоавиахимчиёнро зиёд намоянд ва дар бобати азхуд намудани ихтисоси ҳарбӣ монда нашуда кор кунанд. Бо аввалин даъвати партия ва ҳукумат ба фронт раванд, барои озод намудани замини муқаддасамон аз вахшиёни фашистӣ қувва ва, агар лозим шавад, ҳаёти худро дареғ надоранд».

Бо роҳи ҷамъияти Салиби Сурх ва Ҳилоли Аҳмар дар кружокҳои санитарию мудофиавӣ машғулиятҳо гузаронда мешуданд. Соли 1941 дар шаҳри Ленинобод 4500 нафар занон баробари дар истеҳсолот кор кардан курсҳои тайёркунандаи ҳамшираҳои шафқат ва дружинаҳои санитариро хатм намуданд. Дар колхозҳои райони Ашт бошад, 18 кружоки мудофиавӣ ташкил карда шуд, ки онҳо 870 касро дар бар мегирифтанд. Дар 28 кружоки ГТО 1215 нафар духтарон мехонданд. Дар райони Ӯротеппа ҳам кори оммавӣ-мудофиавӣ нағз ба роҳ монда шуда буд.

Дар солҳои 1941—1945 комиссариати ҳарбии вилояти Ленинобод ба сафҳои Қувваҳои Мусаллаҳ 40496 касро даъват намуд, ки дар байни онҳо 2867 нафар коммунистон буданд. Танҳо аз шаҳри Ленинобод ба сафҳои Армияи Советӣ зиёда аз 10 000 ҳар кас фиристода шуд, аз ҷумла 63 нафар занон ба фронт ихтиёран рафтанд. Дар территорияи вилояти Ленинобод аз ҳисоби хатмкунандагони таълими умумии ҳарбӣ як дивизия, як бригадаи тирандозон, полки автомобилӣ, батальони роҳсозӣ, батальони миномётчиён ва ғайра ташкил ёфтанд.

Қаҳрамони асосии Ҷанги Бузурги Ватанӣ тамоми халқи советӣ буд, ҷанговарони диловари советӣ дар торумор намудани Германияи гитлерӣ роли ҳалкунанда бозиданд. Мамлакати мо ҷаҳонро аз марази фашизм наҷот дод. Ғалаба барои халқи мо хеле гарон афтод. Вай дар солҳои ҷанг мусибату кулфати зиёдро аз сар гузаронд. 20 миллион одамони советӣ барои озодӣ ва истиқлолияти Ватанамон ҷони худро нисор карданд.

Аз рӯзи ғалаба чилу як сол гузашт. Вале ҳоло ҳам дар Ғарб зӯр мезананд, ки таърихи ҷанги гузаштаро таҳриф намоянд, ба меҳнати осоиштаи бунёдкоронаи халқи мо халал расонанд. Дар ин шароит дар рӯҳи ватандӯстӣ ва интернационализми пролетарӣ тарбия намудани одамони советӣ аҳамияти махсус дорад. Таърихи ҷанги гузашта моро водор мекунад, ки мудофиаи мамлакатро бемайлон мустаҳкам намоем. Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв дар съезди XXVII партия таъкид намуд: «Мо бо масъулияти том метавонем имрӯз бигӯем: чунин дараҷаи иқтидори мудофиавии СССР таъмин карда мешавад, ки барои муҳофизати эътимодбахши меҳнати осоишта ва ҳаёти тинҷи одамони советӣ имконият медиҳад». Бо камоли ҳушёрӣ муҳофизат намудани сулҳ бахри ояндаи дурахшони инсоният вазифаи фахрии ҳар кас ва ҳама мебошад.

Р. АБДУЛЛОЕВ

# НАМОЯНДАГИҲОИ ДИПЛОМАТӢ

**Тамоми халқи советӣ роҳи ленинии сиёсати берунии КПСС-ро дар бобати муҳофизат ва мустаҳкам кардани сулҳ, инкишоф додани ҳамкории дӯстона ва баробарҳуқуқонаи байни давлатҳо, ки съезди XXVII КПСС тасдиқ намуд, якдилона тарафдорӣ мекунад. Одамони советӣ дар рафти омӯхтан ва ба амал баровардани қарорҳои съезд ба масъалаҳои сиёсати берунӣ, проблемаҳои ҳаёти байналхалқӣ шавқу рағбати зиёд зоҳир менамоянд. Хонандагони журналамон Миралӣ Ҳомидов ва Мирзошариф Каримов аз қишлоқи Чорбоғи райони Восеъ хоҳиш кардаанд, ки дар бораи шаклҳо ва принципҳои муносибатҳои дипломатӣ нақл намоем.**

**Чунин хоҳиш дар мактубҳои дигар низ ифода ёфтааст. Мо хоҳиши онҳоро ба ҷо оварда, мақолаи С. Андреев «Намояндагиҳои дипломатӣ»-ро, ки дар журнали «Международная жизнь», № 3, соли 1986 чоп шудааст, пешкаш менамоем.**

Давлатҳо барои амалан муқаррар намудани алоқаҳои дипломатӣ бо дигар мамлакатҳо ва иштирок кардан дар кори ташкилотҳои байналхалқӣ намояндагиҳои дипломатӣ барпо мекунанд. Баъзеи ин намояндагиҳо доимӣ (сафоратхона ва миссияҳо, инчунин намояндагиҳои назди ташкилотҳои байналхалқӣ) буда, дигарашон муваққатианд, ки барои иҷрои ягон вазифаи махсус таъин карда мешаванд.

Намояндагиҳои дипломатӣ таъсисоти қадима мебошанд. Ҳанӯз дар замонҳои қадим дар Юнон, Рим ва як қатор давлатҳои Шарқ ба мамлакатҳои дигар сафирҳо фиристода мешуданд. Аммо онҳо одатан вазифаҳои яквақтаи нисбатан маҳдудро иҷро мекарданд: ба онҳо супурда мешуд, ки номаи ҳокими худро ба сардори давлати дигар расонанд, имконияти бастани аҳднома ё шартномаро муайян намоянд ва ғайра.

Вазифаи сафир он вақт фахрӣ ҳисоб меёфт. Шахсияти ӯ дахлнопазир буд. Масалан, дар қонунҳои қадимаи ҳиндии Ману, ки ба ҳазорсолаи аввали то милод мансубанд, гуфта мешуд: «Шахсе, ки ба сафир даст мебардорад, нобуд карда хоҳад шуд».

Барои тасдиқи ваколати худ сафирҳо мӯҳри махсус ё, чунон ки дар Юнон буд, тахтачаи дутабақаи дорои навиштаҷотро, ки прототипи ба худ хоси ваколатномаи ҳозира мебошад, пешниҳод мекарданд. Истилоҳи «дипломатия» аз номи ҳамин тахтача — «диплома» баромадааст.

Намояндагиҳои дипломатии хориҷӣ тадриҷан характери таъсисоти доимиро пайдо карданд. Дар Европа чунин намояндагиҳо ҳанӯз дар асри XV пайдо шуда, дар асрҳои XVII ва XVIII ҳодисаи муқаррарӣ гардиданд. Дар Россия таъсисоти намояндагиҳои доимии дипломатӣ дар замони Петри I инкишоф ёфт.

Мувофиқи ҳамин зарурияти муқаррар кардани ягон хел қоида ва нормаҳои ягона ба миён омад, ки фаъолияти дипломатҳоро ба тартиб дароварда, статуси онҳоро муайян мекарда бошанд. Мавҷуд набудани чунин нормаҳо баъзан боиси оқибатҳои нохуш мегардид. Азбаски дипломатҳо бисёр вақт ба фавқулоддагӣ, ба муносибати махсус нисбат ба худ даъво мекарданд, дар байни онҳо баҳсу мунозира ба амал меомад, ки он дар дуэль ё бо ёрии ҷанҷолу харҳашаи байни худи дипломатҳо ва хизматгорони онҳо яктарафа карда мешуд. Яке аз чунин ҷанҷолҳо, ки дар Лондон соли 1661 ҳангоми қабули сафири Швеция байни хизматгорони сафирони Испания ва Франция ба амал омада буд, бо занозании ҳақиқӣ анҷом ёфта, бисёр французҳо, испаниҳо ва худи англисҳо қурбон шуданд.

Масъалаҳои ба тартиб даровардани фаъолияти намояндагони дип-

ломатӣ дар конгресси Вена дар солҳои 1814—1815 муҳокима гардиданд, ки онро давлатҳои ғолиб баъди торумор шудани империяи Наполеон даъват карда буданд. Конгресс «Низомнома доир ба вакилони дипломатӣ» («Регламенти Венагии соли 1815»)-ро қабул намуд. Мувофиқи он намояндагони дипломатӣ ба чунин дараҷаҳо тақсим мешуданд: сафирон ва легатҳои (нунцийҳои) папа, вакилон ва намояндагони дипломатӣ. Фақат ба сафирҳо ва нунцийҳо ҳуқуқ дода мешуд, ки бевосита бо монархҳо муносибат намоянд. Баъдтар соли 1818 дар конгресси Аахен протокол қабул карда шуд, ки он ба таври илова дараҷаи вазир-резидентро ҷорӣ мекард. Аммо бо мурури замон ин унвон аз истеъмол баромад.

Дар давраҳои аввал фақат шумораи маҳдуди давлатҳо мубодилаи намояндагони дипломатӣ мекарданд. Вале дар айёми мо, ки шумораи зиёди давлатҳо ба роҳи тараққиёти мустақилона баромадаанд ва дар харитаи сиёсии ҷаҳон қариб 200 чунин давлат пайдо шудааст (танҳо шумораи аъзоёни ТДМ дар солҳои баъди ҷанг бештар аз 3 баробар афзудааст ва онҳо 159 давлатро ташкил медиҳанд), шумораи намояндагиҳои дипломатӣ дар ҷаҳон низ афзуд. Ин зарурати ба имзо расондани созишномаи наву васеътари байналхалқиро ба миён овард, ки он муносибатҳои дипломатии байни давлатҳоро ба тартиб меандохта бошад.

Конвенцияи соли 1961-уми Вена дар бораи муносибатҳои дипломатӣ ҳамин гуна созишнома гардид, ки СССР низ иштирокчии он мебошад. Ҳарчанд ки ҳангоми тасдиқ кардани конвенцияи Вена Иттифоқи Советӣ баъзе шарту қайдҳо кард, аксарияти нуктаҳои конвенция ба муносибати мамлакатҳои социалистӣ нисбат ба асосҳои принципиалии робитаҳои байнидавлатӣ мувофиқанд. Дар муқаддимаи конвенция изҳори боварӣ карда мешавад, ки баста шудани он «ба инкишофи муносибатҳои дӯстонаи байни давлатҳо, сарфи назар аз тафовутҳои сохти давлатӣ ва ҷамъиятиашон мусоидат хоҳад кард».

Мувофиқи конвенцияи Вена функцияи намояндагии дипломатӣ аз он иборат аст, ки дар мамлакати иқомат доштааш намояндаи давлати худ бошад, манфиатҳои давлаташ ва гражданинҳои онро муҳофизат намояд, бо ҳукумати мамлакати иқомат доштааш гуфтушунид кунад, шароит ва вазъияти ин мамлакатро бо тамоми воситаҳои қонунӣ муайян намуда, дар бораи онҳо ҳукумати худро хабардор кунад, муносибатҳои дӯстонаи байни давлати худ ва давлати иқомат доштаашро тақдир намояд, муносибатҳои байни онҳоро дар соҳаи иқтисодиёт, маданият ва илм инкишоф диҳад. Ба намояндагиҳои дипломатӣ инчунин ҳуқуқи иҷро намудани функцияи консул дода мешавад.

Конвенция се дараҷаи сардорони намояндагиҳои дипломатиро муқаррар менамояд: сафирон ва вакилон (барои намояндагони Ватикан мувофиқан нунцийхо ва интернунцийҳо), ки онҳо дар назди сардорони давлатҳо, инчунин намояндагон, ки дар назди вазирони корҳои хориҷӣ таъин карда мешаванд. Намояндагонро аз коркунони калони намояндагӣ, ки вазифаи сардори онро ҳангоми набуданаш иҷро менамоянд, фарқ кардан лозим аст.

Намояндагии дипломатӣ, ки ба он, чун қоида, сафир (дар Иттифоқи Советӣ фақат сафир) сардорӣ мекунад, одатан дар пойтахти давлати қабулкунандаи намояндагӣ ҷойгир карда мешавад. Ба ҳайати он гурӯҳи коркунони дипломатӣ, инчунин шахсони хизматрасон дохил мешаванд. Вобаста ба ҳаҷми намояндагӣ он одатан аз мушовир — вакил, як ё якчанд нафар мушовирон, котибони якум, дуюм ва сеюм, атташе иборат аст. Вазифаи атташеро бо атташеи ҳарбӣ, баҳрӣ ва авиацонӣ омехтан лозим нест, ки онҳо одатан дар назди намояндагиҳои дипломатӣ таъин карда шуда, намояндаи идораи худ дар назди ҳамин гуна идораҳои мамлакати иқомат доштаашон мебошанд. Дар айни ҳол онҳо мушовирони сардори намояндагии дипломатӣ оид ба

масъалаҳои ҳарбӣ мебошанд. Намояндаи тиҷорат ва ҷонишини ӯ низ ба рӯйхати дипломатҳои сафоратхона дохил карда мешаванд. Бисьёр вақт ба вазифаҳои дипломатӣ мутахассисони соҳаи илм, техника, иқтисодиёт, маданият, хоҷагии қишлоқ ва дигарон, ки идораҳои дахлдори маркази давлат командировка мекунанд, низ таъин карда мешаванд.

Намояндагиҳои дипломатӣ биноҳоро харида мегиранд ё ба иҷора мегиранд ва гоҳо махсус месозанд. Биноҳо ва чизу чораи дохили онҳо, инчунин воситаҳои нақлиёт дахлнопазир ба шумор мераванд. Ҳукуматдорони давлате, ки дар он намояндагӣ воқеъ гардидааст, ба ин биноҳо бе розигии сардори намояндагӣ даромада наметавонанд ва ӯҳдадоранд, ки барои муҳофизати онҳо аз ҳар гуна ҳамла ё расондани зарар, барои пешгирӣ намудани ҳар гуна халалдоркунии оромии намояндагӣ ё паст задани шаъну эътибори он чораҳои дахлдор андешанд.

Намояндагиҳо барои истифодаи байрақ ва эмблемаи давлати худ дар биноҳо ва воситаҳои нақлиёташон (одатан дар автомашинии сафир) ҳуқуқ доранд.

Статус ва фаъолияти намояндагиҳои доимӣ дар назди ташкилотҳои байналхалқӣ бо характер, нуктаҳои устав ва роҳи сиёсии давлатҳое, ки онҳоро фиристодаанд, муайян карда мешаванд. Ба ин намояндагиҳои доимии давлатҳо дар назди ТДМ мисол шуда метавонанд. Қабули аъзоёни нави ТДМ бо қарори Ассамблеяи Генералии он, ки ба вай ҳамаи аъзоёни Ташкилот дохиланд, ба расмият дароварда мешавад, аммо масъалаи қабули аъзои нав танҳо бо тавсияи Совети Амният ба муҳокима қабул карда мешавад. Баъди қабул шудан ба аъзогии ТДМ ин давлат дар назди Ташкилот намояндагии доимии худро таъин мекунад. Дархости розигӣ барои таъин намудани сардори он талаб карда намешавад. Намояндаи доимӣ ба Котиби генералии ТДМ ваколатномаи худро месупорад. То қабули Конституцияи нави СССР 7 октябри соли 1977 намояндагии доимии СССР дар назди ТДМ бо қарори Совети Вазирони СССР таъин карда мешуд, аммо мувофиқи Конституцияи нав намояндагони советиро дар назди ташкилотҳои байналхалқӣ Президиуми Совети Олии СССР таъин мекунад.

Намояндаи доимӣ дар назди ТДМ якҷоя бо ҳайати вакилони давлати худ дар кори сессияҳои Ассамблеяи Генералии ТДМ ва агар давлати ӯ ба ҳайати Совети Амният дохил бошад, дар кори Совети Амният низ иштирок менамояд. Вазифаи вай аз назорат намудан ба риояи Устави ТДМ, хабардор кардан аз ҳамаи воқеаҳои муҳимтарине, ки боиси халалдор шудани сулҳу амният мегарданд ё гардида метавонанд, ба органҳои ТДМ пешниҳод намудани таклифҳо барои бартараф кардани чунин хавф иборат мебошад. Ғайр аз ин, давлатҳои аъзои ТДМ намояндагони доимии худро ба шӯъбаи ТДМ, ки дар Женева воқеъ аст, инчунин ба қароргоҳҳои штабҳои дигар ташкилотҳои байналхалқӣ (ЮНЕСКО, МАГАТЭ ва ғайра) мефиристанд.

Дар фаъолияти амалии дипломатӣ бисьёр вақт зарурияти фиристодани намояндагиҳои ғайридоимӣ ба миён меояд. Ҳайатҳои вакилон ва мушоҳидакунандагон дар гуфтушунидҳои байналхалқӣ, конференцияҳо ва маҷлисҳои машваратӣ, ҳар гуна маросимҳои расмии давлатӣ ва ғайра аз ҳамин қабил мебошанд. Дипломатҳое, ки барои иҷрои супориши алоҳидаи махсус фиристода мешаванд, яъне сафирҳо оид ба супоришҳои махсус низ ба қатори намояндагони ғайридоимӣ дохил мегарданд.

С. АНДРЕЕВ

# ДАР ОИЛАИ ЯГОНА

Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ принципҳои ленинии дӯстии бародарона, ҳамкорӣ ва ёрии ҳамдигарии халқҳои СССР-ро бемайлон дар ҳаёт татбиқ менамояд. Дар шароити социализм ягонагӣ ва муттаҳидии ҳамаи халқҳои советӣ ба дараҷаи сифатан нав расид. Омӯхтани таҷрибаи бойтарини иттиҳоди бародаронаи халқҳои СССР, муайян кардани хусусиятҳои тараққиёти республикаҳои баробарҳуқуқ, баровардани хулосаҳои назариявии доир ба процессҳои ҳамкории байни миллатҳо барои муаррихони мо мавзӯъҳои муҳим ба шумор меравад.

Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия қайд кард, ки «олимони ҷамъиятшинос дигаргуниҳои ҳаётро дақиқ ҳис кунанд, ҳодисаҳои навро моддӣ назар гиранд, хулосаҳое бароранд, ки роҳи дурустро ба амалия нишон диҳанд».

Историографияи Тоҷикистони Советӣ бо асари нави ба чоп тайёркардаи кормандони сектори таърихи ҷамъияти советии Институти таърихи ба номи А. Дониши РСС Тоҷикистон, ки «Дар оилаи бародаронаи халқҳои СССР» ном дорад, пурра гардид.

Ба маҷмӯа доир ба давраю масъалаҳои гуногуни таърихи Тоҷикистони Советӣ мақолаҳое дохил шудаанд, ки дар онҳо идеяи дӯстии халқи тоҷик бо тамоми халқҳои Мамлакати Советҳо, ки ин дӯстӣ қувваи асосии иҷрои муваффақиятноки вазифаҳои азими сохтмони социализм мебошад, баён карда мешавад.

Маҷмӯа бо мақолаи доктори илми таърих Р. Масов кушода мешавад, ки дар он сухан дар бораи аҳамияти калони илмии омӯзиши таърихи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь меравад. Муаллиф зарурати аз нуқтаи назари танқидӣ амиқ дарк кардани фактҳои таърихии доир ба проблемаи мазкур, барои таҳқиқи он ҷалб кардани доираи васеи маъхазҳоро қайд мекунад, то ки аҳамият ва бузургии революция барои қисмати таърихии халқи тоҷик пурра инъикос карда, сафсатаҳои идеологҳои хориҷа дар хусуси ғалабаи Октябрь умуман дар Осиёи Миёна ва, алалхусус дар Тоҷикистон фош сохта шавад.

Дар мақолаҳои Р. Абдулҳаев, А. Арбобобов, Қ. Абдуллоев масъалаҳои доир ба таърихи ҷанги гражданӣ дар Тоҷикистон мавриди баҳс қарор гирифтаанд. Дар ин бобат мақолаи Қ. Абдуллоев махсусан ҷолиби диққат аст, ки дар он роли газетҳои солҳои 20-уми Туркистони Советӣ дар фош кардани моҳияти контрреволюционии босмачигӣ ва ба тарафи Ҳокимияти Советӣ ҷалб кардани оммаи меҳнаткашон нишон дода шудааст.

Таҳқиқи проблемаи дар ҳаёт татбиқ намудани программаи ленинии оид ба масъалаи миллӣ, пайдоиши республикаҳои иттифоқӣ, дар оилаи ягонаи бародарона муттаҳид гардидани онҳо, омӯхтани муносибатҳои дӯстӣ ва ёрии ҳамдигарии миллатҳо дар ҳамаи ҷабҳаҳои ҳаёти хоҷагӣ, ҷамъиятӣ ва маданӣ, барои илми таърих аҳамияти калон дорад. Муҳаррири масъули маҷмӯа Т. Каширина дар мақолаи худ аз тарафи партия ва ҳукумати Республикаи Халқии Советии Бухоро ба амал баровардани сиёсати миллии ленинро нишон дода, дар бораи аҳамияти съезди якуми депутатҳои халқии Бухорои Шарқӣ барои ташаккули давлатдории тоҷик ва тараққиёти минбаъдаи хоҷагӣ ва маданияти ин минтақа муфассал нақл мекунад. Дар мақолаи С. Мухторов сухан аз хусуси ёрии беғаразонаи халқҳои бародар дар солҳои душвори мустаҳкам шудани Ҳокимияти Советӣ дар Тоҷикистон меравад.

Мақолаҳое, ки ба таърихи сохтмони колхозу совхозҳо бахшида шудаанд, басо мароқоваранд. Масалан, Б. Антоненко фаъолияти шӯъбаҳои сиёсии станцияҳои мошину трактор (МТС), роҳбарии партиявиро ба кори аз ҷиҳати ташкилӣ ва сиёсӣ мустаҳкам гардидани онҳо таҳлил кардааст, О. Мамадкулов роли совхозҳоро дар дигаргунсозии социалистии хоҷагии қишлоқи Тоҷикистон нишон медиҳад. Х. Абдуҷабборов таърихи бо техника таъмин шудани хоҷагии қишлоқи социалистии республикаро таҳқиқ кардааст.

Дар як қатор мақолаҳои маҷмӯа бори аввал процесси барҳам додани бесаводӣ дар байни аҳолии калонсоли вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ (муаллиф Д. Давлатёров), иштироки иттифоқҳои касаба дар маърифатноккунонии оммаи халқ дар давраи аввали сохтмони социалистӣ дар Тоҷикистон (муаллиф Т. Каширина) тадқиқ карда шудааст.

Мақолаҳои бахшида ба масъалаи мӯҳлати анҷом додани индустрикунонии Тоҷикистон (муаллиф Т. Луғмонов), аз ҷиҳати миқдор ва сифат тағйир ёфтани ҳайати синфи коргар, ки дар мисоли корхонаҳои пешқадами пойтахти республика нишон дода шудааст (муаллиф А. Ҳайдаров), ҳамкории бародаронаи халқҳои СССР дар бунёди объектҳои комплекси территориявию истеҳсолии ҷануби Тоҷикистон (М. Мунавваров) низ диққати касро ба худ ҷалб мекунанд. Муаллиф С. Каримова дар мақолаи худ ҳиссаи колхозчизанони республика дар иҷрои Программаи озуқавории мамлакат ва вусъат ёфтани фаъолияти меҳнатию ҷамъиятии онҳоро нишон медиҳад.

Инкишофи ҳаматарафаи забонҳои ҳамаи

миллату халқиятҳои Иттифоқи Советӣ қисми таркибии ҳалли масъалаи миллӣ дар мамлакатамон гардид. Ба афзудани роли забони русӣ дар кори аз ҷиҳати иқтисодӣ ва маданӣ ба ҳам наздикшавии миллатҳо дар шароити социализм мақолаи З. Богуманова бахшида шудааст.

Дар мақолаи Н. Назаршоев масъалаҳои тайёр кардани кадрҳои баландихтисос барои хоҷагии халқи республика дар панҷсолаи нӯҳум, такмили кори таълимию методӣ ва тарбиявӣ дар мактабҳои олӣ, бо муаллимони баландихтисос таъмин кардани онҳо таҳқиқ шудаанд. Муаллиф С. Раҷабов ғамхории партия ва ҳукуматро дар бораи тайёр кардани кадрҳои соҳаи тиб: духтурони гуногунихтисос ва кормандони дорои маълумоти миёнаи тиббӣ барои ҳамаи звеноҳои системаи нигаҳдории тандурустии Тоҷикистон дар солҳои 60—70-ум муфассал нишон медиҳад.

Албатта, дар як маҷмӯаи на чандон калон тамоми роҳи дар солҳои Ҳокимияти Советӣ тайкардаи халқи тоҷикро тасвир кардан аз имкон берун аст. Муаллифон ҳам дар назди худ чунин мақсадро нагузоштаанд. Онҳо нишон додани асосан ҷиҳатҳои ҳанӯз омӯхтанашудаи таърихи Тоҷикистони Советиро вазифаи худ қарор додаанд.

Маҷмӯа баъзе камбудиҳо низ дорад. Вале онҳо қимати асари коллективи муаллифонро паст намекунанд. Китоби мазкур на фақат барои кормандони илмӣ, муаллимони донишкадаҳои олӣ, студентон, балки барои доираи васеи хонандагон ҳам мароқовар аст.

**Л. СЕЧКИНА,**
**номзади илми таърих**




**Ба матбаа 30. 04. 86 супурда шуд. Ба чопаш 22. 05. 86 имзо карда шуд. Формати қоғаз 70×108¹/₁₆. Чопи барчаста. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4 Адади нашр 17072 (тоҷикӣ—12572, русӣ —4500). КЛ. 02026. Супориши 3147.**

734063. Душанбе, Комбинати полиграфии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Кӯчаи Айнӣ, 126.

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

7 ИЮЛЬ 1986

ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЁТИ
КМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

ШУЪБАҲО:

философия ва коммунизми илмӣ 27-07-33
таърих ва иқтисодиёт 27-07-33
ҳаёти партиявӣ 23-35-77
пропаганда 27-07-33
мусаҳҳеҳон 27-12-16

АДРЕСИ МО:

Душанбе, ГСП, кӯчаи Лоҳутӣ, 6

# ДАР КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС ВА СОВЕТИ ВАЗИРОНИ СССР

**Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи беҳтар кардани планкашӣ, ҳавасмандгардонии иқтисодӣ ва такмили идоракунии истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ дар саноати сабук» қарор қабул карданд.**

Дар қарор гуфта мешавад, ки солҳои охир истеҳсоли молҳои саноати сабук хеле афзуд, талаботи аҳолӣ ба бисьёр хелҳои маснуот пурратар қонеъ кунонда мешавад. Дар баробари афзудани даромади пулии меҳнаткашон ва бо молҳо пур шудани бозор талаботи харидорон ба либосу пойафзоли аълосифату мӯд ва ба дигар молҳо зиёд мешавад.

Дар баробари ин хелу намуд ва сифати бисьёр молҳои саноати сабук ба талаботи рӯзафзуни аҳолӣ мувофиқат намекунанд. Барои набудани баъзе молҳои серистеъмол бисьёр коҳиш мекунанд. Корхонаҳои саноати сабук дар шароити тағйирёфта кори худро барои истеҳсоли молҳои гуногунхели аълосифат суст аз нав ба роҳ мемонанд.

Дар баробари ин таҷрибаи муқарраршудаи планкашӣ ва ҳавасмандгардонии иқтисодии истеҳсолоти саноати сабук имконияти оперативона дидани чораҳоро вобаста бо тағйир ёфтани конъюнктураи бозор бозмедорад, мустақилияти хоҷагӣ ва ташаббуси корхонаҳоро барои афзун гардондани истеҳсоли молҳои аълосифат маҳдуд мекунад. Системаи нархгузорӣ хосиятҳои истеъмолии маснуот ва ба мӯд мувофиқат кардани онро ба қадри кофӣ ба назар намегирад. Фишангҳои иқтисодӣ ба ҳалли масъалаҳои зиёд истеҳсол намудан, беҳтар кардани сифат, зиёд намудани хели мол ва тезондани фурӯши онҳо суст таъсир мерасонанд. Муносибатҳои байниҳамдигарии хоҷагии саноат ва савдо ба иҷрои ин вазифа ба қадри кифоя мусоидат намекунанд. Структураи идоракунии саноати сабукро такмил додан зарур аст.

Бо мақсади иҷро намудани программаи социалии ба миёнгузоштаи съезди XXVII КПСС, қонеъ кунондани талаботи рӯзафзуни аҳолӣ ба молҳои истеъмоли халқ, бо маснуоти гуногунхел пур кардани бозор Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР зарур донистанд, ки аз 1 январи соли 1987 сар карда, барои куллан аз нав сохтани механизми хоҷагӣ, беҳтар ба план даровардан ва такмил додани идоракунии саноати сабук, баланд бардоштани роли методҳои иқтисодии идоракунии соҳа, ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузарондани иттиҳодияю корхонаҳо, вусъат додани мустақилӣ ва пурзӯр кардани масъулияти онҳо барои натиҷаҳои фаъолияти хоҷагӣ чораҳо дида, дар ин асос дар истеҳсоли мол дигаргуниҳои куллӣ ба амал оварда, сифати он хеле беҳтар ва хелаш зиёд карда шавад.

Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР чунин мешуморанд, ки вазифаи асосии Вазорати саноати сабуки СССР, Вазорати савдои СССР ва Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ дар давраи ҳозираи тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат комилан қонеъ кунондани талаботи рӯзафзуни мардуми советӣ ба молҳои аълосифату гуногунхели саноати сабук мебошад. Тамоми масъулияти иҷрои ин вазифаи муҳими баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқ ба зиммаи онҳо гузошта мешавад.

Азнавсозии планкашии саноати сабук пешбинӣ шудааст. Муқаррар

карда шуд, ки заказн муассисаҳои савдо, ки бо назардошти натиҷаҳои ярмаркаҳои фурӯши яклухти молҳо тартиб дода мешавад, асоси планҳои истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ, хелҳо ва сифати онҳоро кашидани иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолии системаи Вазорати саноати сабуки СССР мебошад.

Хеле кам кардани шумораи нишондиҳандаҳое, ки аз як марказ тасдиқ карда мешавад, баланд бардоштани роли нормативҳои иқтисодӣ, бартараф кардани амалияи таҳти васояти беҳуда гирифтани фаъолияти иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (корхонаҳо) зарур дониста шуд.

Дар қарор муқаррар шудааст, ки дар планҳои панҷсола ва солонаи тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ барои Вазорати саноати сабуки СССР, вазоратҳои саноати сабуки республикаҳои иттифоқӣ ва Вазорати саноати бофандагии РСФСР нишондиҳандаҳои оид ба истеҳсоли маҳсулот дар шакли натура (аз рӯи номенклатураи асосӣ), фоида, ба кор андохтани иқтидорҳои истеҳсолӣ, объектҳои социалию маданӣ аз ҳисоби маблағҳои марказонидашуда, инчунин аз ҳисоби маблағҳои иттиҳодияҳои истеҳсолӣ, корхонаҳо мувофиқи планҳои онҳо тасдиқ карда мешаванд. Барои он ки ҳисобҳои плани давлатии даромади пулии аҳолӣ бо ресурсҳои мол дар планҳои панҷсола ва солона баробар карда шаванд, нишондиҳандаи ҳисобии тайёр карда фиристодани мол бо нархи савдои чакана ба маълумоти вазоратҳо расонда хоҳад шуд.

Ба Вазорати саноати сабуки СССР супориш дода шуд, ки бо маслиҳати Вазорати савдои СССР дар планҳои солонаи вазоратҳои саноати сабуки республикаҳои иттифоқӣ ва Вазорати саноати бофандагии РСФСР плани истеҳсоли маҳсулотро ба шакли натура муқаррар намуда, ҳаҷми истеҳсоли молро барои бачаҳо, ҷавонон, шахсони калонсол аз рӯи гурӯҳҳои асосии нарх алоҳида нишон диҳад. Дар вақти муқаррар намудани нархи молҳои саноати сабук ба беасос зиёд кардани он роҳ дода нашавад.

Муқаррар гардид, ки Вазорати саноати сабуки СССР, вазоратҳои саноати сабуки республикаҳои иттифоқӣ ва Вазорати саноати бофандагии РСФСР дар планҳои панҷсола ва солона барои иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (корхонаҳо) нишондиҳандаҳои истеҳсоли маҳсулотро ба шакли натура (аз рӯи номенклатураи асосӣ), фоида, ба кор андохтани иқтидорҳои истеҳсолӣ, объектҳои социалию маданиро аз ҳисоби маблағҳои давлатии марказонидашуда тасдиқ мекунанд.

Ҳаҷми тайёр карда фиристодани мол аз рӯи нархи савдои чакана дар планҳои солонаи иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (корхонаҳо) мустақилона, дар асоси шартномаҳои тайёр карда фиристодани маснуот муайян намуда, ба маълумоти ташкилоти болоӣ расонда мешавад.

Фоида ҳамчун муҳимтарин нишондиҳандаи ҷамъбастӣ, ҳамчун манбаи асосие, ки тараққиёти истеҳсолӣ ва социалии иттиҳодияҳои истеҳсолии (корхонаҳои) системаи Вазорати саноати сабуки СССР-ро таъмин менамояд, ба асоси фаъолияти аз рӯи ҳисоби хоҷагӣ ташкилшудани ин иттиҳодияҳо ва корхонаҳо гузошта шудааст.

Бештар истифода бурдани нормативҳои иқтисодӣ дар кашидани плани фаъолияти иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (корхонаҳо) зарур дониста шуд. Дар планҳои панҷсолаи иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (корхонаҳо) нормативҳои аз фоида ҷудо кардани ҳисса ба бюҷетҳои давлатӣ, маҳаллӣ ва вазорат, нормативҳои афзоиши фонди музди кор, нормативҳои ташкили фондҳои ҳавасмандгардонии иқтисодӣ, таносуби нормативии афзоиши ҳосилнокии меҳнат ва афзоиши музди миёнаи кор тасдиқ карда мешаванд.

Нормативҳои иқтисодӣ мувофиқи рақамҳои контролӣ муқаррар карда, пешакӣ ба маълумоти иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (корхонаҳо) расонда мешаванд ва онҳо дар тӯли панҷсола чун нормативҳои устувор боқӣ мемонанд. Ба Вазорати саноати сабуки СССР, вазоратҳои саноати сабуки республикаҳои иттифоқӣ ва ба Вазорати саноати бофанда-

гии РСФСР ичозат дода шуд, ки нормативҳои иктисодии барои иттиҳодияҳои чудогонаи истеҳсолӣ (корхонаҳо) тағирьёбандаро мукаррар кунанд.

Иттиҳодияҳои истеҳсолии (корхонаҳои) системаи Вазорати саноати сабуки СССР дар асоси нишондиҳандаҳо ва нормативҳои иктисодӣ ва инчунин мувофики Қонун дар бораи коллективҳои меҳнатӣ планҳои тараккиёти иктисодӣ ва социалиро мустакилона тартиб медиҳанд. Иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (корхонаҳо) таксими кварталии нишондиҳандаҳои тасдикшударо мувофики шартномаҳои имзошуда ба маълумоти ташкилотҳои болоӣ мерасонанд.

Ташкилотҳои болоӣ ва органҳои маҳаллӣ ҳангоми чамъбасти натичаҳои кор ва мусобикаи социалистӣ, дар асоси ичрои ӯҳдадориҳои мувофики шартномаҳо тайёр карда фиристодани маҳсулот, планҳои фоида ва ба кор андохтани иктидорҳои истеҳсолӣ ва объектҳои социалию маданӣ ба фаъолияти хочагии иттиҳодияҳои истеҳсолии (корхонаҳои) системаи Вазорати саноати сабуки СССР баҳо медиҳанд.

Барои равона кардани планҳои истеҳсоли мол ба пурратар конеъ кунондани талаботи аҳолӣ таклиф карда шуд, ки иттиҳодияҳои истеҳсолии (корхонаҳои) саноати сабук бо корхонаҳои саноати мучовир ва ташкилотҳои савдо алокаҳои бевоситаи дуру дарози хочагӣ мукаррар намоянд. Мукаррар тардид, ки чунин алокаҳо бо шартномаи хочагӣ ба муддати якчанд сол расмӣ гардонда мешаванд.

Ба Вазорати саноати сабуки СССР, Вазорати савдои СССР, ба вазоратҳои саноати сабук ва вазоратҳои савдои республикаҳои иттифокӣ ва ба Вазорати саноати бофандагии РСФСР супориш дода шуд, ки соли 1987 ба кори аз рӯи алокаҳои бевоситаи дуру дарози хочагӣ гузарондани иттиҳодияҳои калони истеҳсолии (корхонаҳои) саноати сабук ва корхонаҳои савдоро асосан ба анчом расонанд.

Мукаррар карда шуд, ки заказҳои иттиҳодияҳои истеҳсолии (корхонаҳои) саноати сабукро, ки ба алокаҳои бевоситаи дуру дарози хочагӣ бо корхонаҳои соҳаҳои мучовир гузаронда шудаанд, корхонаҳои маҳсулоттайёркунанда дар навбати аввал кабул намуда, ичро менамоянд.

Бо максади ба куллӣ беҳтар шудани кори иттиҳодияҳои истеҳсолии (корхонаҳои) саноати сабук супориш дода шуд, ки барои такмили структураи ташкилии соҳа чораҳои зарурӣ дида шаванд. Дар Вазорати саноати сабуки СССР, вазоратҳои саноати сабуки республикаҳои иттифокӣ ва Вазорати саноати бофандагии РСФСР ташкил намудани иттиҳодияҳои истеҳсолии фирмавӣ, ки аз рӯи хелҳои асосии молҳои саноати сабук мукарраркунандагони мӯд мешуданд, салоҳ дониста шуд.

Дар системаи Вазорати саноати сабуки СССР ба амал баровардани тадбирҳои зиёд кардани ҳукук ва минбаъд ҳам вусъату инкишоф додани ҳисоби хочагии звенои асосӣ — иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (корхонаҳо), пурзӯр кардани таъсири нормативу омилҳои иктисодӣ барои ноил гардидан ба натичаҳои калони ниҳоии онҳо, ба конеъ кунондани талаботи аҳолӣ ба молҳо пешбинӣ шудааст.

Ҳаминро ба асос гирифтан лозим аст, ки иттиҳодияҳои истеҳсолии (корхонаҳои) саноати сабук бояд сердаромад ва дар асоси принципи харочотбарор кор кунанд, харочоти такмили истеҳсолот, тараккиёти социалӣ ва ҳавасмандгардонии моддии коркунонро асосан аз ҳисоби пули коркардаашон бароранд, барои натичаҳои фаъолияти истеҳсолию хочагӣ ва ичрои ӯҳдадориҳояшон дар назди молдиҳандагон ва истеъмолкунандагон, дар назди бючет ва банкҳо комилан чавобгар шаванд.

Ҳисоби хочагии дохили истеҳсолотро ҳамачониба мустаҳкам намудан, таъсири шаклу усулҳои ташкили онро ба баланд шудани фаъолияти меҳнатии коллективҳои цеху участкаҳо, бригадаҳо, ҳар коркун барои ноил шудан ба натичаҳои калони ниҳоии фаъолияти корхонаю иттиҳодияҳо пурзӯр кардан зарур аст.

Бо мақсади афзудани масъулияти иқтисодӣ ва бештар ҳавасманд гардидани иттиҳодияҳои истеҳсолии (корхонаҳои) системаи Вазорати саноати сабуки СССР барои ба даст овардани натиҷаҳои калони ниҳоӣ зарур дониста шуд, ки барои иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (корхонаҳо) дар солҳои 1987—1990 нормативҳои устувори ҳиссаҷудокунӣ аз фоида ба бюҷетҳои давлатӣ ва маҳаллӣ ва ба вазорат ҷорӣ намуда, инчунин аз фоидаи ҳисобӣ, ки дар ихтиёри иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (корхонаҳо) аз рӯи нормативҳои дар панҷ сол устувор боқӣ мемонад, фондҳои ҳавасмандгардонии иқтисодӣ ташкил карда шаванд.

Тартиби истифодаи фоидаи планӣ ва воқеӣ муқаррар гардид.

Пешбинӣ шуд, ки планҳои солонаи ба кварталҳо тақсимшуда ва планҳои панҷсолаи молиявӣ (балансҳои даромад ва хароҷот) аз тарафи иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (корхонаҳо) дар асоси нишондиҳандаҳои планҳои давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ ва нормативҳои иқтисодӣ тартиб дода мешаванд, онҳоро роҳбарон мустақилона тасдиқ мекунанд ва ба органҳои молиявӣ ва муассисаҳои банкҳо барои истифода бурдан дар планкашии бюҷет ва кредит хабар медиҳанд.

Ба иттиҳодияҳои истеҳсолии (корхонаҳои) системаи Вазорати саноати сабуки СССР дар истифодаи маблағҳояшон барои такмил додани техникаи истеҳсолот ҳуқуқҳои калон дода шуданд.

Бо мақсади бештар вобаста шудани тараққиёти социалии иттиҳодияҳои истеҳсолии (корхонаҳои) системаи Вазорати саноати сабуки СССР ба натиҷаҳои ниҳоии кор муқаррар шуд, ки аз фонди тадбирҳои социалию маданӣ ва сохтмони манзил дар баробари хароҷоти сохтмони объектҳои истиқоматӣ, социалию маданӣ ва маишӣ ва хоҷагии коммуналӣ барои сариштаи ин объектҳо, инчунин барои эҳтиёҷоти социалию маданӣ, ки дар қонуни ҷорӣ пешбинӣ шудааст, пул ҷудо карда мешавад. Ба ин муносибат барои сариштаи объектҳои зикршуда аз ҳисоби бюҷети давлатӣ ва ба тариқи тақсими фоида пул ҷудо карда намешавад.

Коллективҳои меҳнатӣ дар муайян намудани роҳҳои конкретии истифодаи маблағҳои фонди зикршуда пурра мустақил гардонда мешаванд. Ба коллективҳои меҳнатӣ тавсия карда шуд, ки ҳангоми тартиб додани сметаҳои истифодаи фонди тадбирҳои социалию маданӣ ва сохтмони манзил зиёд намудани ҳиссаи маблағеро, ки барои сохтмони манзил, муассисаҳои бачагонаи томактабӣ ва муассисаҳои нигаҳдории тандурустӣ харҷ мегардад, пешбинӣ намоянд, то ки ин ҳиссаи маблағ аз 50 фоизи маблағи фонд кам набошад.

Бо мақсади ҳавасманд гардондан ба зиёд истеҳсол намудани молҳои бачагона барои иттиҳодияҳои истеҳсолии (корхонаҳои) системаи Вазорати саноати сабуки СССР нормативҳои имтиёзноки ҳиссаҷудокунӣ аз фоида ба бюҷет муқаррар карда мешаванд. Ба иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (корхонаҳо), ки барои бачаҳо мол мебароранд, иҷозат дода шудааст, ки аз рӯи нормативҳои калони дифференциалӣ ба фондҳои ҳавасмандгардонии истеҳсолӣ ҳисса ҷудо кунанд.

Бо мақсади афзудани хелҳои мол ва зудтар нав кардани он аз рӯи нархҳои шартномавии байни иттиҳодияҳои истеҳсолии (корхонаҳои) системаи Вазорати саноати сабуки СССР ва ташкилотҳои (корхонаҳои) савдо ба фурӯхтани молҳои махсусан мӯд иҷозат дода шуд. Дар баробари бо ин молҳо пур шудани бозор ва кам гаштани талабот ба баъзе хелҳои онҳо иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (корхонаҳо) бо маслиҳати ташкилотҳои (корхонаҳои) савдо метавонанд нархи молҳои зикршударо кам кунанд. Масъулияти шахсии асоснок будани кори муқаррар намудани нархи иловагӣ ба нархи молҳои нави хушсифат ба зиммаи роҳбарони иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (корхонаҳо) ва соҳа гузошта шуд. Назорат ба татбиқи нархи иловагӣ ба зиммаи Комитети давлатии СССР оид ба нарх гузошта шавад.

Салоҳ дониста шуд, ки манфиати ҳисоби хоҷагии иттиҳодияҳои

(корхонаҳои) саноати сабук риоя карда, ба он роҳ дода нашавад, ки фоидаи иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолии сердаромад барои баровардани товони зарар ва дигар харочоти иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолии зиёноварy камдаромад илова ба маблағе, ки аз рӯи нормаҳои устувор муқаррар шудааст, дар дохили соҳаҳо аз нав тақсим карда шавад. Товони зарари плании иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолӣ бояд аз ҳисоби фондҳои мутамарказ, ки аз фоида мувофиқи нормативи тасдиқгардида ҳосил мешаванд, бароварда шавад.

Зарур дониста шуд, ки роли кредит дар тараққӣ додани истеҳсолот ва мустаҳкам кардани иқтисодиёти иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолии системаи Вазорати саноати сабуки СССР зиёд карда шавад. Ба ин мақсадҳо ичозат дода шуд, ки ба чои ба иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолӣ додани кредитҳои кӯтоҳмуддат барои объектҳои чудогона ва харочоти он аз рӯи нишондиҳандаҳои калон қарз дода шавад.

Ба муассисаҳои банкҳо ичозат дода шуд, ки дар доираи плани қарзи дарозмӯҳлат ба иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолии системаи Вазорати саноати сабуки СССР ба муддати шаш сол барои илова ба лимити маблағи давлатӣ ба амал баровардани тадбирҳои иловагии истеҳсоли бештари молҳои (маҳсулоти) нав ва беҳтар намудани сифати онҳо, зиёдтар баровардани мол кредит диҳанд.

Барои пурратар қонеъ намудани талаботи иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолӣ ба сохтмони манзил, муассисаҳои бачагонаи томактабӣ ва дигар объектҳои социалӣ ва маданию маишӣ ва хочагии коммуналӣ барои ин иттиҳодияҳо (корхонаҳо) дар сурати нарасидани маблағи фонди тадбирҳои социалию маданӣ ва манзилсозӣ ҳамчун имтиёзи махсус дар ҳачми то 75 фоизи арзиши сохтмони манзил, муассисаҳои бачагонаи томактабӣ, объектҳои социалӣ ва маданию маишӣ ва хочагии коммуналӣ қарзи дарозмуддат дода мешавад. Ин қарз дар муддати то шаш соли аз рӯзи ба истифода додани объектҳои номбурда аз ҳисоби маблағи ҳамин фонд баргардонда мешавад.

Ба Вазорати саноати сабуки СССР, ба вазоратҳои саноати сабуки республикаҳои иттифоқӣ ва Вазорати саноати бофандагии РСФСР супориш дода шуд, ки хонаҳои модельҳоро дар заминаи маблағи фоидае, ки аз ҳамачониба чорӣ намудани молҳои ихтироъкардаи онҳо ҳосил мешавад, ба ҳисоби пурраи хочагӣ гузаронанд.

Бо мақсади беҳдошти ташкили ярмаркаҳои савдои яклухти мол мувофиқи талаботи аҳолӣ муқаррар карда шуд, ки ярмаркаҳои республикавӣ, кишварию вилоятӣ ва байнивилоятӣ ва дар мавриди зарурӣ ярмаркаҳои байниреспубликавӣ одатан соле ду маротиба гузаронда мешаванд. Барои роҳбарӣ ба ярмаркаҳо комитетҳои доимии ярмарка барпо мегарданд. Қабл аз ярмаркаҳои савдои яклухти мол моҳҳои феврал ва март Вазорати саноати сабуки СССР ва Вазорати савдои СССР якчоя бо намояндагони соҳаҳои мучовир выставкаҳои намунаҳои моли саноати сабук, аз чумла модельҳои наву перспективанокеро, ки бояд асоси тартиб додани шартномаҳои дарозмуддату солонаи молфиристонандаю харидорон гарданд, ташкил кунанд.

Бо мақсади баланд бардоштани роли ярмаркаҳои савдои яклухти мол пешбинӣ шудааст, ки иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолии системаи Вазорати саноати сабуки СССР аз соли 1987 фурӯши озодонаи молро дар чунин ярмаркаҳо сар кунанд.

Иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолӣ молҳояшонро дар ярмаркаҳои республикавию кишварӣ, вилоятию байнивилоятӣ дар сурате озодона мефурӯшанд, ки супориши ба фонди умумииттифоқӣ, байниреспубликавӣ (барои республикаҳое, ки вилоят доранд — байнивилоятӣ) фиристодани мол ичро шуда бошад. Дар ярмаркаҳои фурӯши молҳои бофандагӣ иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолӣ, ки ин молҳоро аз нав кор карда мебароранд, дар навбати аввал ҳуқуқи харид кардан хоҳанд дошт.

Молҳои дар ярмарка ба фурӯш нарафта ба ҳар корхонаю ташкилоти савдо фурӯхта шуданаш мумкин аст. Ба иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолии саноати сабук ҳуқуқ дода мешавад, ки маҳсулоти илова ба планро дар навбати аввал дар доираи вилоят, кишвар, республикаи иттифоқӣ мустақилона фурӯшанд.

Ба иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолӣ иҷозат дода шуд, ки молҳоеро, ки истеъмолкунандагон дар давоми моҳ нахаридаанд, ҳамчунин молҳоеро, ки харидор аз онҳо даст кашидааст, аз рӯи салоҳдиди худ ба ташкилотҳои дигари савдо фурӯшанд.

Бо мақсади он, ки иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолии системаи Вазорати саноати сабуки СССР ва ташкилотҳои (муассисаҳои) савдо барои риояи ӯҳдадории шартномавӣ аз ҷиҳати иқтисодӣ бештар масъул гарданд, ҷаримаи кашол додани мӯҳлати молфиристонӣ ва ё пурра нафиристодани мол зиёд карда шуд.

Муассисаи савдо барои пурра нагирифтани мол, ҳамчунин барои моли фиристодаро дар мӯҳлати муқарраркардаи шартнома беасос нагирифтанаш низ ба ҳамин андоза ҷарима медиҳад. Андозаи ҷаримае, ки молдеҳ ба молгиранда — иттиҳодияи (корхонаи) истеҳсолии системаи Вазорати саноати сабуки СССР барои кашол додани мӯҳлати молфиристонӣ ва ё пурра нафиристодани ашёи хому масолеҳ медиҳад, ду баробар зиёд мешавад.

Ба Вазорати саноати сабуки СССР, Госснаби СССР ва Комитети давлатии агросаноатии СССР супориш дода шуд, ки бо вазоратҳои манфиатдор аз соли 1987 сар карда ярмаркаҳои савдои яклухти хелҳои асосии ашёи хому масолеҳеро, ки дар истеҳсоли молҳои саноати сабук истифода мешаванд, ташкил кунанд.

Дар қарор ба Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ, Вазорати саноати сабуки СССР ва Вазорати савдои СССР супориш дода шуд, ки мувофиқи қарори Совети Вазирони СССР аз 14 апрели соли 1986 № 451 дар панҷсолаи дувоздаҳум шумораи магазинҳои фирмаро ҳамаҷониба зиёд кунанд, ҳамчунин дигар магазинҳои молҳои нави махсусан мӯди саноати сабук ва маснуоти дигар кушоянд. Вазорати саноати сабуки СССР ва Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ бояд нақшаи зиёд кардан ва ҷойгиронии магазинҳои фирмаро тартиб дода, тасдиқ намоянд ва дар назар дошта бошанд, ки миқдори ин магазинҳо дар панҷсолаи дувоздаҳум ба 200—250-то расонда шавад.

Муайян карда шуд, ки нав кардани техника ва реконструкцияи корхонаҳои ҳозира дар асоси техникаи сифатан нав аз самтҳои муҳимтарини тараққӣ додан ва нав кардани фондҳои асосии иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолии системаи Вазорати саноати сабуки СССР мебошад. Ба Вазорати саноати сабуки СССР супориш дода шуд, ки маблағеро, ки барои тараққиёти соҳа ҷудо карда мешавад, дар навбати аввал баробари реконструкция ва нав кардани техникаи объектҳои саноати сабук, барои сохтмони корхонаҳои хурди (филиалҳои) истеҳсоли молҳои хушсифату махсусан мӯди минтақаҳое, ки дар онҳо ресурсҳои меҳнатӣ бисьёранд, сарф намоянд. Дар сохтмони чунин корхонаҳо нақшаҳои пурсамари типи лоиҳавӣ, конструкцияҳои металлии сабукро истифода баранд.

Барои босуръат нав кардани техника ва реконструкцияи иттиҳодияҳои (корхонаҳои) ҳозираи истеҳсолии саноати сабук, ҳамчунин дар бобати вусъати сохтмони корхонаҳои (филиалҳои) хурд таклиф шуд, ки усули хоҷагии иҷрои кор ҳамаҷониба ҷорӣ карда шавад. Ба ин мақсад ба Госплани СССР, ба Госснаби СССР супориш дода шуд, ки дар солҳои 1987—1990 ба Вазорати саноати сабуки СССР бештар фиристодани механизмҳои бинокорӣ, нақлиёти автомобилӣ ва дигар воситаҳои техникиро барои тараққӣ додани иқтидори ташкилотҳои худии бинокорӣ пешбинӣ кунанд.

Ба Вазорати саноати сабуки СССР ва Советҳои Вазирони респуб-

ликаҳои иттифоқӣ иҷозат дода шуд, ки солҳои 1986—1990 рӯйхати сохтмонҳои нави саноати сабукро, ки ҳаҷми корҳои сохтмону монтажашон то се миллион сӯм мебошад, дар ҳар сохтмон (мӯҳлати сохтмон то ду сол) тасдиқ кунанд.

Бо мақсади босуръат нав кардани техникаи иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолии системаи Вазорати саноати сабуки СССР, ҳамчунин тезондани сохтмони объектҳое, ки иҷрои супоришҳои дар Программаи комплексии тараққӣ додани истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва вусъат додани соҳаи хизматрасонӣ дар солҳои 1986—2000 пешбинӣ шударо таъмин менамоянд, иҷозат дода шуд, ки ба тариқи истисно Вазорати саноати сабуки СССР, вазоратҳои саноати сабуки республикаҳои иттифоқӣ ва Вазорати саноати бофандагии РСФСР солҳои 1986—1990 дар корхонаҳое, ки то соли 1950 сохта шудаанд, биноҳои иловагии корпусҳои истеҳсолӣ ва объектҳои ёрирасону инженерӣ, ҳамчунин филиалҳои ин корхонаҳоро, ки ҳаҷми кори сохтмону монтажашон дар ҳар сохтмон то се миллион сӯм аст, аз ҳисоби маблағи фонди тараққиёти истеҳсолот бунёд кунанд.

Ба Бюрои Совети Вазирони СССР оид ба мошинсозӣ, Комитети давлатии СССР оид ба илму техника, Комитети давлатии СССР оид ба стандартҳо, Вазорати мошинсозӣ барои саноати сабук, хӯрокворӣ ва асбобҳои рӯзгор, Вазорати саноати сабуки СССР супориш дода шуд, ки соли 1986 дараҷаи техникии таҷҳизоти технологии ҳозира ва навро барои саноати сабук аз назар гузаронанд. Аз рӯи натиҷаҳои ин азназаргузаронӣ тадбирҳои нав кардани таҷҳизот, ҳамчунин зиёд истеҳсол намудани хелҳои дефицити таҷҳизотро пеш аз ҳама барои коркарди пилла, корхонаҳои рангу пардоз, саноати дӯзандагӣ, трикотаж ва чарму пойафзол амалӣ гардонанд.

Ба Вазорати саноати сабуки СССР ва Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ супориш дода шуд, ки дар панҷсолаи дувоздаҳум дар бобати хеле зиёд истеҳсол кардани молҳои экспорт тадбирҳои иловагиро ба амал бароранд. Як қисми пули фурӯши мол ба иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолӣ ба тариқи валютаи конвертишаванда озодона ҷудо карда мешавад.

Ҳамчунин тадбирҳои боз ҳам вусъат додани ҳамкорӣ бо мамлакатҳои социалистӣ дар истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ пешбинӣ гардидаанд.

Ба Вазорати саноати сабуки СССР, Госплани СССР, Вазорати молияи СССР, Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ, ба Госснаби СССР, УМС-и СССР супориш дода шуд, ки бо иштироки ВЦСПС ҳуҷҷатҳои методию нормативӣ, рақамҳои контролӣ, нормативу лимитҳои дахлдорро, ки барои кашидани лоиҳаи планҳои солҳои 1987—1990 заруранд, тартиб диҳанд ва то 1 июли соли 1986 ба иттиҳодияҳои (корхонаҳои) истеҳсолии саноати сабук расонанд.

* * *

Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР изҳори боварии қавӣ карданд, ки коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои партиявию советӣ, хоҷагӣ, касабавию комсомолӣ, роҳбарону мутахассисони иттиҳодияю корхонаҳои саноати сабук усулҳои нави хоҷагидориро пурра истифода мебаранд, истеҳсоли молҳои гуногуни хушсифати истеъмоли халқро хеле зиёд карда, ба иҷрои программаи социалии партия, ки съезди XXVII КПСС пешбинӣ кардааст, ҳиссаи сазовор мегузоранд.

## *Дар Комитети Марказии КПСС*

# Дар бораи тадбирҳои пурзӯр намудани муборизаи зидди даромади муфт

Комитети Марказии КПСС дар қарори аз рӯи ин масъала қабулшуда қайд менамояд, ки меҳнаткашони Иттифоқи Советӣ вазифаҳои тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатро, ки съезди XXVII партия ба миён гузоштааст, кори ҷонии худ дониста, дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ диловарона кор карда, барои афзун намудани сарвати ҷамъиятӣ устуворона саъю кӯшиш мекунанд. Одамони советӣ хуб мефаҳманд, ки дар давлати мо меҳнати поквиҷдонона ба нафъи халқ, мустаҳкам намудани моликияти социалистӣ манбаи асосии иқтидори иқтисодию мудофиавии Ватан, торафт беҳтар шудани аҳволи моддии ҳар оила, шарти муҳимтарини тарбияи коммунистии ҳамаи аъзоёни ҷамъият ва вазифаи муқаддаси онҳост. Дар мамлакат дар бораи афзудани эътибори меҳнати поквиҷдонона ва сермаҳсул, ҳатман ба ҳаёт татбиқ намудани принципи асосии социализм: «Аз ҳар кас мувофиқи қобилияташ, ба ҳар кас мувофиқи меҳнаташ», дар бораи минбаъд пурзӯр намудани назорати давлатию ҷамъиятӣ ба меъёри меҳнату истеъмол доимо ғамхорӣ карда мешавад.

Бо вуҷуди ин бисьёр фактҳое мушоҳида мешаванд, ки одамон ба дуздӣ, ҳаннотӣ, порахӯрӣ ва навъи дигари фаъолияти ғайриқонунӣ машғул шуда, даромади муфт мегиранд. Баъзеи онҳо мошину механизмҳо, воситаҳои нақлиёт, манзил, сӯзишворӣ, ашьёи хом ва масолеҳи давлатро ба мақсадҳои фоидаситонӣ истифода мебаранд. Дар корхонаю муассисаҳои савдо, хизматрасонии маишӣ, коммуналӣ, тиббӣ, дар донишкадаҳо ба фактҳои талаб кардани музди иловагӣ барои расондани хизмат, аз они худ кардани пули савдо, фиреб додани гражданинҳо, ошнобозӣ роҳ дода мешавад. Аксаран шахсони мансабдор роҳи барои мақсадҳои ғаразнок истифода бурдани мансабашонро пеш мегиранд. Дар баъзе оилаҳои советӣ кӯшиши молу пулпарастӣ ва муносибати сабукфикрона ба ҳаёт маҳкум намешавад.

Чунин ҳодисаҳои ногуворе, ки ба тарзи социалистии ҳаёт мувофиқ нестанд, хилофи манфиати меҳнаткашон буда, гражданинҳои советиро барҳақ ба ғазаб меоранд. Онҳо дар мактубҳояшон ба органҳои марказӣ ва маҳаллӣ талаб мекунанд, ки барои решакан кардани даромади муфт чораҳои қатъӣ дида шаванд.

Комитети Марказии КПСС ин талабҳоро комилан дастгирӣ намуда, чунин мешуморад, ки кори ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ, органҳои советӣ, хоҷагӣ ва муҳофизати ҳуқуқ барои рафъи зуҳуроти ғаразнок бояд куллан беҳтар карда шавад.

КМ КПСС аз байн бурдани даромади муфтро, ки ба табиати социализм бегона аст, ба сифати вазифаи сиёсӣ, социалию иқтисодӣ ва тарбиявӣ дида баромада, ба КМ Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварӣ, вилоятӣ, округӣ, шаҳрӣ ва районии партия, Президиумҳои Советҳои Олӣ ва Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқию автономӣ, комичроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, ВЦСПС, КМ ВЛКСМ, вазорату идораҳои СССР таклиф

намуд, ки тадбирҳои конкретии пурзӯр намудани муборизаи зидди гирифтани даромади муфтро муайян карда, ба амал татбиқ кунанд. Ин корро фаъолона ва оштинопазир ба ҷо оварда, саъю кӯшиш намоянд, ки қонунҳои советӣ, талабҳои адолати социалистӣ дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ, дар ҳамаи соҳаҳои фаъолият ҳатман риоя шуда, пеши ҳамаи роҳу воситаҳои аз ҳисоби давлат ва гражданинҳо хилофи қонун ҷамъ овардани молу пул қатъиян гирифта шавад. Партия ва халқ ба муборизаи зидди ин шар сафарбар карда шаванд.

Комитети Марказии партия талаб намуд, ки ба зиёд кардани истеҳсоли молҳои сермасриф, ба аҳолӣ бештар фурӯхтани қисмҳои эҳтиётӣ, масолеҳи бинокорӣ, воситаҳои ободонии хонаҳо диққати ҷиддитарин дода шавад. Дар муддати кӯтоҳтарин заминаи моддию ташкилии қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ ба хизматрасонӣ ва пеш аз ҳама ба хизматрасоние фароҳам оварда шавад, ки бо таъмири манзил, автомобилу мотоциклҳо, аппаратураи электрӣ, телевизионӣ, радио ва мошину асбобҳои дигари рӯзгор алоқаманд аст. Кори муассисаҳои савдо, хизмати маишӣ, тиббӣ, хоҷагии манзилию коммуналӣ, меҳмонхонаҳо, муассисаҳои дигар соҳаи хизматрасонӣ беҳтар намуда, навъу шаклҳои хизматрасонӣ гуногун карда шавад. Дар лоиҳаҳои планҳои давлатӣ барои панҷсолаи дувоздаҳум дар ин боб тадбирҳои иловагӣ пешбинӣ намуда, имконияту захираҳои маҳаллӣ пурратар истифода шаванд.

Сабабҳои камчин будани баъзе молу хелҳои хизматрасонӣ, ҷой надодан дар меҳмонхонаҳо, камчин будани билети нақлиёт зуд ва муфассал омӯхта, дар сурати аз ноӯҳдабарой ва бемасъулиятии баъзе коркунон рӯй додани ҳодисаҳои камчинӣ чораҳои самарабахш дида, пеши ҳама гуна зуҳуроти бепарвоию фориғболӣ нисбат ба эҳтиёҷоти одамон қатъиян гирифта шавад.

Вазорату идораҳои СССР, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, роҳбарони иттиҳодияҳо, корхонаю муассисаҳо ва ташкилотҳо бояд дар масъалаи ба ҳисоб гирифтани сарватҳои моддӣ, сарфи ашёи хом ва масолеҳ тартиботи қатъӣ ҷорӣ намуда, ҳама гуна зуҳуроти беназоратӣ, бесарусомонӣ ва исрофкориро қатъиян аз байн бурда, муҳофизати боэътимоди моликияти социалистиро таъмин кунанд. Ташкил, ба норма даровардан ва додани муздро такмил дода, муваффақ шудан лозим аст, ки меҳнати ҳалолу поквиҷдонона ва хушсифат подоши арзанда гирад.

КМ КПСС зарур мешуморад, ки тамоми қуввaи қонунҳои советӣ ва афкори ҷамъиятӣ дар муборизаи зидди шахсоне, ки бо даромади ҳалол зиндагӣ намекунанд, истифода шавад. Ҳар ҳодисаи гирифтани даромади муфт беҷазо намонад. Кор тавре ташкил карда шавад, ки порахӯрон, хазинадуздон, ришвагирон, хасдуздон ва онҳое, ки аз ҳисоби ҷамъият фоида гирифтаанд, дучори нафрати умум гардида, донанд, ки барои кирдорашон ҳатман ҷазо хоҳанд дид. Системаи қонунҳо, навъҳои дигари таҳти назорат гирифтани қонунӣ будани даромади гражданинҳо пурра истифода бурда, усули баровардани қусури чандинкаратаи зарар бештар ба кор бурда, ҷавобгарии моддӣ барои ҷиноятҳои ғаразнок зиёд карда, амалияи андозгирӣ такмил дода шавад. Истифодаи манзили зиёдатӣ таҳти назорат гирифта, иваз кардани манзил ба тартиб дароварда шавад. Режими паспорт дар шаҳрҳо ва маҳалҳои аҳолинишин мустаҳкам гардонда шавад. Кори бозорҳои колхозӣ бештар таҳти назорат гирифта, пеши фаъолияти ҳаннотону ҷаллобон гирифта шавад. Аҳамияти савдои комиссионӣ дар ташкили фурӯши васеи молҳои сермасриф, ҳамчунин роли кооперацияи матлубот дар хариду фурӯши маҳсулоти хоҷагии кишлоқ ва маснуоте, ки аз он тайёр карда мешавад, баланд бардошта шавад.

Ба зиёд намудани самараи кори органҳои молиявӣ, умури тафтишу

назорат, органҳои назорати халқӣ, баланд бардоштани ролу аҳамияти назорати коргарӣ диққат дода шуд. Барои пешгирӣ кардани даромади муфт ҳуқуқу имкониятҳои коллективҳои меҳнатиро пурратар истифода бурдан лозим аст. КМ Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварӣ, вилоятӣ, округӣ, шаҳрӣ ва районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ вазифадоранд, ки нисбат ба шахсони мансабдор ва кадрҳои роҳбарикунанда барои аз талаю тороҷ ва талафшавӣ муҳофизат намудани сарвати халқ, рафъи шароите, ки бесарусомонӣ, порахӯрӣ, ҳаннотӣ, тамаъҷӯӣ, ҳимоятгариро ба амал меорад, серталаб бошанд. Назорати партиявиро ба фаъолияти маъмурияти корхонаҳо, муассисаю ташкилотҳо дар ин бобат пурзӯр намоянд. Ҳангоми хоста гирифтан ва ҷо ба ҷогузории кадрҳо ба сифатҳои сиёсию корӣ, ҳамчунин ба ҷиҳати покии ахлоқи коркунон диққати махсус дода, пеши фактҳои тамаъкорӣ, суиистеъмоли мансаб, ҳимояи одамони бевиҷдонро қатъиян гиранд. Дар кори роҳбарикунанда истифода намудани шахсонеро, ки бо чунин рафтор худро бадном кардаанд, имконнопазир шуморанд.

Ба Прокуратураи СССР, Вазорати корҳои дохилии СССР, Вазорати адлияи СССР таклиф шуд, ки минбаъд пурзӯр намудани муборизаи зидди дуздӣ, порахӯрӣ, ҳаннотӣ ва ҷиноятҳои дигари ғаразнок, ба куллӣ беҳтар намудани профилактикаи онҳоро таъмин кунанд. Органҳои прокуратура бояд риояи қонуни меҳнат, манзил, замин ва Устави намунавии колхозро бештар тахти назорат гиранд. Вазорати корҳои дохилии СССР фаъолияти умури БХСС, Автоинспекцияи давлатӣ, милицияро дар нақлиёт барои ошкор намудан ва қатъиян гирифтани пеши фактҳои истифодаи нақлиёти автомобилии давлатӣ барои гирифтани даромади муфт, ҳамчунин хилофи қонун кашондани одамон ва бағоҷ дар нақлиёти роҳи оҳан, ҳавоӣ ва обӣ, худсарона фурӯхтани сӯзишворӣ, ашъёи хом ва масолеҳ, қисмҳои эҳтиётӣ, маснуоти истеҳсолоти саноат вусъат диҳад.

Органҳои муҳофизати ҳуқуқ бояд дар тамоми кори худ ҳамеша ба аҳли ҷамъият такья намуда, бо коллективҳои меҳнатӣ зич ҳамкорӣ кунанд. Имкониятҳои судҳои рафиқона, дружинаҳои ихтиёрии халқӣ, советҳои профилактикаи ҳуқуқвайронкунӣ, пунктҳои ҷамъиятии муҳофизати тартибот ва органҳои дигари аҳли ҷамъиятро дар муборизаи зидди даромади муфт ва махсусан зидди хасдуздӣ, аз аҳолӣ ситондани фоида пурратар истифода бурдан лозим аст.

Ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ вазифадоранд, ки тарбияи ҳар одами советиро дар рӯҳи беҳад эҳтиром намудан ва тайёр будан ба меҳнати диловарона ба нафъи умум, талаботи оқилона, оштинопазирӣ нисбат ба психологияи мулкдории хусусӣ, молу пулпарастӣ пурзӯр намоянд. Дар кори идеявию сиёсӣ бояд ба равшан дарк намудани он диққати асосӣ дода шавад, ки меҳнати поквиҷдонона вазифаи муҳимтарин ва шарафноки ҳар гражданин буда, мақоми одамро дар коллективу ҷамъият фақат меҳнат муайян мекунад. Дар матбуот, ба воситаи телевизион ва радио ба муқобили ҳама гуна вайрон кардани принципи социалистии тақсимот мувофиқи меҳнат, зоҳир шудани қаллобӣ ва молу пулғундорӣ фаъолона мубориза бурда, онҳоеро аз тарафи аҳли ҷамъият қатъиян маҳкум кардан лозим аст, ки ба давлат камтар доданӣ ва аз он бештар гирифтанӣ мешаванд. Тавассути тамоми воситаҳои пропаганда ва агитация, кори ташкилотчигӣ ва тарбиявӣ, гуфта мешавад дар қарори КМ КПСС, чунин боварии одамонро зиёд кардан лозим аст, ки муборизаи зидди ин шар кори ҳама ва ҳар кас буда, ягон органи давлатӣ ва ҷамъиятӣ худро аз он канор гирифта наметавонад. Ташкили тарбияи ҳуқуқии кадрҳои роҳбарикунанда ва хоҷагӣ, тамоми аҳолӣ зарурати қатъӣ дониста шавад.

Ба Вазорати маданияти СССР, Госкинои СССР, ба иттифоқҳои эҷодӣ тавсия шуд, ки ба офаридани асарҳои бадеӣ ва фильму спек-

такльҳое фаъолона кӯмак кунанд, ки ба тарбияи одамони советӣ дар рӯҳи сифатҳои олии ахлоқӣ, эҳтироми меҳнат, поквиҷдонӣ, эҳтиёт намудани сарвати умумихалқӣ, оштинопазир будан нисбат ба муфтхӯрӣ, психологияи мулкдории хусусӣ ва антиподҳои дигари ахлоқи коммунистӣ мусоидат менамоянд.

Ба Госплани СССР, Вазорати молияи СССР, Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ, Вазорати адлияи СССР, Прокуратураи СССР, Суди Олии СССР, Вазорати корҳои дохилии СССР таклиф шуд, ки ҳамроҳи Академияи фанҳои СССР муфассал омӯхтани ҷиҳатҳои социалӣ, иқтисодӣ, ҳуқуқӣ ва ҷиҳатҳои дигари муборизаи зидди даромади муфт, дар ин кор зиёд намудани ваколатҳои коллективҳои меҳнатиро ташкил карда, дар мавриди зарурӣ оид ба минбаъд такмил додани қонун аз рӯи масъалаи мазкур таклифҳо ба миён гузоранд.

Прокуратураи СССР ва ВКД СССР вазифадор карда шуданд, ки бо иштироки Вазорати адлияи СССР, Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ ва ВЦСПС ба муқобили муфтхӯрон чораҳои иловагӣ бинанд. Аз рӯи масъалаҳои ҳалталаб таклифҳои дахлдор ба миён гузоранд.

## *Дар Совети Вазирони СССР*

# Дар бораи тадбирҳои пурзӯр намудани муборизаи зидди даромади муфт

Совети Вазирони СССР тадбирҳои пурзӯр намудани муборизаи зидди даромади муфтро муҳокима карда, вазорату идораҳои СССР, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқию автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқиро вазифадор намуд, ки муборизаро бар зидди тороҷи моликияти социалистӣ, пораҳӯрӣ, ҳаннотӣ ва дигар ҷиноятҳои ғаразнок, ки манбаи даромади муфт мебошанд, пурзӯр кунанд. Ба ҳамаҷониба омӯхтан ва рафъи шароите, ки ба содир шудани ин ҷиноятҳо мусодиат мекунад, пайваста диққат диҳанд. Тадбирҳои пурсамари пурра сариштa кардани моликияти социалистиро андешида ва амалӣ гардонда, дар назар дошта бошанд, ки масъулияти роҳбарони корхонаю ташкилотҳо, муассисаю колхозҳоро барои мустаҳкам намудани тартибот, муташаккилӣ ва интизом зиёд намуда, муборизаи зидди исрофкорӣ ва талафро пурзӯр карда, сарфаи қатъии истифодаи ресурсҳои моддӣ ва пулро таъмин кунанд; баҳисобгирии ибтидоӣ ва тамоми шаклҳои назоратро ба сариштаи моликияти социалистӣ ва риояи интизоми давлатӣ хеле беҳтар намоянд; нормаҳои аз ҷиҳати техникию иқтисодӣ асосноки хароҷоти моддию сарфи меҳнат, истифодаи мошину таҷҳизотро сари вақт муайян намоянд ва ҷорӣ кунанд.

Истеҳсоли моли истеъмоли халқ ва соҳаи хизматрасониро мувофиқи қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР аз 25 сентябри соли 1985 № 915 «Дар бораи Программаи комплексии вусъат додани истеҳсоли моли истеъмоли халқ ва соҳаи хизматрасонӣ дар солҳои 1986—2000» босуръат инкишоф диҳанд; захираю имкониятҳои иловагии зиёд истеҳсол ва адо кардани хизмат, беҳтар намудани сифати он, фавран барҳам додани камчинии баъзе мол ва хелҳои хизматро ҷӯянд.

Ба Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ супориш дода шуд, ки ҳамроҳи ВЦСПС ва бо иштироки вазорату идораҳо масъалаи васеъ кардани рӯйхати категорияҳои коргарону хизматчиёнро, ки бо онҳо дар бораи ҷавобгарии пурраи моддӣ шартнома имзо карда метавонанд, муҳокима ва ҳал кунанд.

Зиёд кардани анвои молу маҳсулоте пешбинӣ мегардад, ки аз рӯи онҳо тартиби дар сурати дуздидан, қасдан вайрон кардан, камомад намудан ё талаф додани ин молҳо ба андозаи чанд баробари нархи чакана рӯёндани товони зарар ҷорӣ карда мешавад; тартиби ҳозираи аз эътибор соқит намудани сарвати моддӣ ва талафи он тағьир дода, дар назар дошта мешавад, ки назорат ба асоснокии аз эътибор соқит кардани мол ва рӯёнидани товони зарар аз гунаҳкорон пурзӯр карда, ҳамчунин масъулияти шахсони мансабдор барои вайрон намудани тартиби номбурда зиёд карда шавад.

Ба вазорату идораҳои СССР, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқию автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ таклиф шуд, ки барои пешгирӣ кардани чашмбандию қаллобӣ ва изофанависӣ тадбирҳои иловагӣ андешанд. Кӯшиш кунанд товони зараре, ки аз ғайриқонунӣ додани мукофотпулӣ ва инъомҳои дигар, ҳамчунин аз ҷудо кардани маблағ ба фонди ҳавасмандгардонии моддӣ ва дигар ин гуна фондҳои иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо сарфи назар аз ҷорӣ намудани дигар тадбирҳои пешбинигардида ба давлат расидааст, пурра рӯёнда шавад.

Совети Вазирони СССР Вазорати молияи СССР, Управлениям марказии статистикии СССР, вазорату идораҳоро вазифадор кард, ки ба риояи интизоми давлатӣ дар кори ба қайдгирӣ ва ҳисобот ҳамаҷониба назорат кунанд, барои беҳдошти гузориши баҳисобгирии ибтидоӣ дар корхонаю ташкилотҳо, муассисаю колхозҳо, тадбирҳои қатъӣ андешанд, ҷорӣ кардани шаклҳои типии ҳуҷҷатҳои ибтидоии ба ҳисобгириро анҷом диҳанд, ки он пурра ва саҳеҳ ба ҳисоб гирифтани сарфи ашьёи хом, масолеҳ ва сӯзишвориро таъмин мекарда бошад. Ҳамкориро бо органҳои муҳофизи тартиботу қонун ва назорат дар пешгирӣ ва ошкор кардан, решакан намудани вайронкунӣ ва суиистеъмол дар соҳаи ба ҳисобгирӣ ва ҳисобот беҳтар кунанд. Органҳои Управлениям марказии статистикии СССР бояд дар сурати ошкор шудани ҳодисаҳои вайрон намудани қоидаи барои истифода қабул кардани объектҳои сохтмонашон будшуда онҳоро аз ҳисобот бароранд.

Ба Банки давлатии СССР ва Банки бинокории СССР супориш дода шуд, ки ҳисоби бенақдро ҳамчун воситаи назорати пешакии риояи қонунияти социалистӣ дар муносибатҳои хоҷагӣ, хусусан ба риояи молияти ҳуҷҷатҳо фаъолонатар истифода баранд.

Дар мавридхое, ки аз ҷиҳати иқтисодӣ ба мақсад мувофиқ аст, тартиби додани пули молҳои истеъмоли халқро баъди қабули онҳо аз рӯи сифаташон ҷорӣ кунанд. Зарур дониста шуд, ки назорати бонкҳо ба ҳисобу китоби ташкилотҳои маҳсулоттайёркунӣ бо шахсоне, ки маҳсулоти хоҷагии қишлоқ месупоранд, пурзӯр карда, тартиби бенақд додани пули маҳсулоти супурдашуда ҳамаҷониба ҷорӣ карда шавад. Таклифи Банки давлатии СССР дар бораи бекор намудани чекҳои беноми корхонаҳо, ташкилоту муассисаҳо барои аз муассисаҳои Банки давлатии СССР гирифтани пул қабул шуд.

Ба вазорату идораҳои СССР, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ дастур дода шуд, ки назорати аз тарафи гражданинҳо истифода шудани манзилро пурзӯр кунанд ва ба асос гиранд, ки ин манзил барои фоидаи шахсӣ ва дигар мақсадҳои ғаразнок бар зарари манфиати ҷамъият истифода шуда наметавонад. Рӯйхати шахсонеро, ки манзил, саробӯстон, хоначаҳои боғашонро ба иҷора медиҳанд, тартиб диҳанд, аз тарафи онҳо қатъиян риоя шудани талабҳои қонунеро, ки масъалаҳои иҷораи манзилро танзим менамояд, таъмин кунанд.

Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ бояд тартиби ба расмият даровардани ин гуна шартнома, шарт ва андозаи ниҳоии иҷорапулии манзил, асбобу анҷомро, ки ба иҷорагирандагон дода мешавад ва пули хизматеро, ки ба онҳо расонда мешавад, муқаррар кунанд.

Ба Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ, Вазорати савдои СССР ва Центросоюз супориш дода шуд, ки барои беҳтар намудани кори бозорҳои колхозӣ, дар онҳо бештар фурӯхтани моли колхозу совхозҳо ва кооперацияи матлубот, ҳамаҷониба назорат кардан ба риояи қоидаҳои савдо тадбирҳо андешанд. Барои ин имкониятеро, ки қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР аз 9 январи соли 1986 № 40 «Дар бораи тадбирҳои боз ҳам тараққӣ додани кооперацияи матлубот» муҳайё кардааст, ҳамаҷониба истифода баранд. Тартиби рӯйхат кардани шахсонеро, ки дар бозорҳои колхозӣ маҳсулоти хоҷагии қишлоқро мефурӯшанд, муқаррар карда, ҳуқуқ ва масъулияти маъмурияти бозорҳоро дар боби назорат ба риояи қоидаҳои савдо, пешгирӣ ва решакан кардани ҳаннотӣ ва шаклҳои дигари пайдо кардани даромади муфт зиёд намоянд.

Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ вазифадоранд, ки аз тарафи аҳолӣ ба ташкилотҳои маҳсулоттайёркунии давлатию кооперативӣ фурӯхтани маҳсулоти зиёдатии хоҷагиҳои шахсии ёрирасон — гӯшту шир, тухм ва дигар хелҳои маҳсулоти чорворо равнақ диҳанд ва ҳавасманд гардонанд. Масъалаи бекор кардани баъзе чораҳои маҳдудкунандаи миқдору хелҳои чорвои сермаҳсулро дар хоҷагиҳои шахсии ёрирасони гражданинҳо муҳокима намуда, дар мавриди зарурӣ нормаҳои ниҳоии мувофиқи шароити маҳал нигоҳ доштани чорворо аниқ кунанд. Ба риояи қатъии нормаю тартиби муқарраршудаи нигоҳубини чорво дар хоҷагиҳои шахсии ёрирасони гражданинҳо қатъӣ назорат карда, барои вайрон намудани онҳо дар сурате, ки инро қонуни ҳозира пешбинӣ намекунад, ҷавобгарӣ муқаррар намоянд.

Муқаррар карда шуд, ки муомилоти байни гражданинҳо ва корхонаҳо, муассисаю ташкилотҳо ба маблағи зиёда аз панҷ ҳазор сӯм бо роҳи бенақд гузаронидани пул ба воситаи муассисаи Банки давлатии СССР ё кассаҳои давлатии меҳнатии амонатӣ баробар карда мешавад. Гражданинҳое, ки маблағи муомилаашон зиёда аз 10 ҳазор сӯм мебошад, ҳамчунин манзиле (саробӯстоне) месозанд, ки арзишаш бештар аз 20 ҳазор сӯм аст, вазифадоранд, ки ба органи молиявӣ дар бораи манбаи маблағи дахлдор ҳуҷҷат пешниҳод кунанд. Гражданинҳо вазифадоранд, ки ҳамчунин бо талаби комитети иҷроияи Совети маҳаллии депутатҳои халқӣ ва ё прокурор чунин ҳуҷҷатро манзур намоянд.

# Дар Президиуми Совети Олии СССР

Президиуми Совети Олии СССР «Дар бораи пурзӯр намудани мубориза зидди даромади муфт» Указ қабул кард. Дар ин Указ чораҳои зерин пешбинӣ шудаанд:

Муқаррар шудааст, ки барои худсарона ба мақсадҳои ғаразнок истифода бурдани воситаҳои нақлиёт, мошину механизми корхонаҳо, муассисаҳо, ташкилотҳо ба гражданинҳо ҷазои маъмурӣ дода мешавад, яъне ба гражданинҳо ба андозаи то сад сӯм, ба шахсони мансабдор то 200 сӯм, ба ронандагони воситаҳои нақлиёт ба андозаи то 100 сӯм ҷарима андохта ё онҳо ба мӯҳлати то 1 сол аз ҳуқуқи рондани воситаи нақлиёт маҳрум карда, аз онҳо товони зарар ситонда мешавад.

Дар сурати гардан тофтан аз маълум кардани даромади шуғли косибӣ ва дигар навъи фаъолияти меҳнатии индивидуалӣ ё даромади дигаре, ки бароящ бояд андоз дода шавад ва дар мавридҳои дигаре, ки маълум кардани навъи машғулият пешбинӣ шудааст, ё дар сурати сари вақт маълум накардани навъи машғулият ё ин ки барои пешниҳод кардани маълумоти яқинан нодуруст дар шакли огоҳӣ ё ҷарима ба андозаи аз панҷоҳ то сад сӯм ҷазои маъмурӣ дода мешавад.

Делоро дар бораи чунин вайронкуниҳои ҳуқуқи маъмурӣ комиссияҳои маъмурии назди комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқии районӣ, шаҳрӣ, районҳои шаҳрҳо муҳокима мекунанд. Протоколҳоро шахсони мансабдори органҳои молия ё коркунони милиция, ки ба ин кор ваколатдор мебошанд, тартиб медиҳанд.

Барои худи ҳамон рафторе, ки баъди додани ҷазои маъмурӣ барои худи ҳамин хел гуноҳ содир шудааст, ҷавобгарии ҷиноӣ пешбинӣ шуда, шахси гунаҳкор ба мӯҳлати то ду сол ба кориислоҳӣ фиристода мешавад ва ё ба вай аз дусад то як ҳазор сӯм ҷарима андохта мешавад.

Агар гражданинҳо тартиби шуғли косибӣ ва дигар навъи фаъолияти меҳнатии индивидуалиро вайрон кунанд, ба онҳо ҷазои маъмурӣ дода, ба андозаи аз панҷоҳ то сад сӯм ҷарима андохта, маҳсулоти истеҳсолшуда, олоти истеҳсолот ва ашьёи хомашон мусодира мешаванд ё чунин тадбир татбиқ намегардад.

Ба гражданинҳо барои шуғли косибӣ ё дигар навъи фаъолияти меҳнатии индивидуалӣ, ки махсус манъ шудааст, ҷазои маъмурӣ дода мешавад, яъне ба онҳо ба андозаи аз панҷоҳ то сад сӯм ҷарима андохта, маҳсулоти истеҳсолшуда, олоти истеҳсолот ва ашьёи хомашон мусодира карда мешаванд.

Агар гражданинҳо ба косибӣ ё дигар навъи фаъолияти меҳнатии индивидуалӣ, ки махсус манъ шудааст, баъди барои худи ҳамин хел гуноҳ дида шудани ҷазои маъмурӣ машғул шуда бошанд, ба ҷавобгарии ҷиноӣ ба мӯҳлати то ду сол ба кориислоҳӣ фиристода ва ё ба онҳо аз дусад то ҳазор сӯм ҷарима андохта, маҳсулоти истеҳсолшуда, олоти истеҳсолот ва ашьёи хомашон мусодира карда мешавад.

Агар гражданинҳо ба косибӣ ва ё дигар навъи фаъолияти индивидуалӣ, ки махсус манъ шудаанд, ҳамаҷониба машғул шуда бошанд ва ё меҳнати кироярo истифода карда бошанд, ҳамчунин шахсоне, ки пеш барои шуғлашон ба навъҳои манъшудаи фаъолияти меҳнатии индивидуалӣ суд шудаанд, ба мӯҳлати то панҷ сол ҳабс карда, чизу чорaашон мусодира карда мешавад.

Гражданинҳое, ки аз магазинҳои давлатӣ ё кооперативӣ барои чорво ва мурғ нон, орд, ярма ва дигар хел маҳсулоти озуқа мехаранд, ҳамчунин ба чорвою мурғ додани нон, орд, ярма ва дигар хелҳои маҳсулоти озуқаи аз магазинҳо харидашуда ҷазои маъмурӣ дода мешавад, яъне ба онҳо аз панҷоҳ то сад сӯм ҷарима андохта мешавад.

Гражданинҳо барои худи ҳамон рафторе, ки баъди барои чунин гуноҳ дида шудани ҷазои маъмурӣ содир кардаанд, барои мунтазам ва ё дар ҳаҷми калон ба чорво хӯрондани маҳсулоти озуқавӣ ба ҷавобгарӣ кашида мешаванд ва ба мӯҳлати то ду сол ба кори ислоҳӣ фиристода шуда ё ба онҳо аз сад сӯм то панҷсад сӯм ҷарима андохта мешавад.

Ба актҳои қонунгузории СССР тағйироту иловаҳои зерин даровардa шудаанд:

Моддаи 1 Указы Президиуми Совети Олии СССР аз 20 феврали соли 1962 «Дар бораи пурзӯр кардани ҷавобгарӣ барои порахӯрӣ» ба тариқи зайл таҳрир шуд:

Шахси мансабдоре, ки худаш ё ба воситаи миёнарав барои иҷро кардан ва иҷро накардани ягон кор ба манфиати порадеҳ чӣ хел порае нагирифта бошад ва ӯ аз мансабаш суиистифода намуда ин корро бояд мекард ё карда метавонист, ба мӯҳлати то даҳ сол ҳабс ва чизу чорaаш мусодира карда мешавад.

Гражданинҳо барои худи ҳамон рафторе, ки аз рӯи маслиҳати пешакии гурӯҳи шахсон чандин маротиба содир кардаанд ё барои рафтори порагирии тамаъкорона ва ё ба андозаи калон гирифтани пора ба муддати аз панҷ то понздаҳ сол ҳабс ва чизу чорaашон мусодира карда мешавад.

Шахсони мансабдор барои содир кардани рафторе, ки дар қисмҳои якуму дуюми ин модда пешбинӣ гардидааст ва ё қабл аз ин барои порахӯрӣ суд шудаанд ё пораи калон гирифтаанд, ба муддати аз ҳашт то понздаҳ сол ҳабс ва чизу чораашон мусодира карда, ба муддати аз ду то панҷ сол бадарға карда мешаванд ва ё бадарға карда намешаванд, дар ҳолатҳои махсусан вазнин бошад, онҳо қатл ва чизу чораашон мусодира карда мешаванд.

Моддаҳои 1 ва 2-юми Указӣ Президиуми Совети Олии СССР аз 3 декабри соли 1982 «Дар бораи пурзӯр намудани мубориза бар зидди майдадуздии молу мулки давлатӣ ва ҷамъиятӣ» ба тариқи зайл баён шудаанд:

1. Муқаррар карда шавад, ки шахси молу мулки давлатӣ ё ҷамъиятиро ба миқдори кам дуздида, агар вай барои ин рафтораш ба ҷавобгарии ҷиноӣ кашида нашавад, ба ҷавобгарии маъмурӣ кашида мешавад, яъне ба вай аз бист то дусад сӯм ҷарима андохта, ё ӯ ба муддати аз 1 то 2 моҳ ба кориислоҳӣ фиристода шуда, бист фоизи маошаш нигоҳ дошта ё дар ҳаққи ӯ тадбирҳои таъсиррасонии ҷамъиятӣ татбиқ намуда, товони зарари ба молу мулк расондааш рӯёнда мешавад.

2. Шахсоне, ки молу мулки давлатӣ ва ҷамъиятиро тороҷ кардаанд, баробари ба ҷавобгарии маъмурӣ ё ҷиноӣ кашидан ва ё дар ҳаққи онҳо татбиқ кардани тадбирҳои таъсиррасонии ҷамъиятӣ дар давоми даврае, ки маъмурият бо маслиҳати коллективи меҳнатӣ ва ё комитети иттифоқи касабаи (бюрои иттифоқи касаба) корхонаю муассиса, ташкилот, подразделенияи структурӣ ё совети бригадаи он муқаррар менамояд, аз тамоми хелҳои мукофот маҳрум карда мешаванд. Онҳо ҳамчунин аз мукофотпулӣ аз рӯи ҷамъбасти кори солона, аз путёвкаҳои имтиёзноки хонаҳои истироҳат ё санаторияҳо маҳрум мегарданд, бо таклифи коллективи меҳнатӣ маъмурияти корхона, муассиса, ташкилот бо маслиҳати комитети иттифоқи касаба навбати онҳоро барои гирифтани манзил ба қафо партофта метавонад.

Ба баъзе дигар қонунҳои СССР ҳам дар бораи пурзӯр кардани муборизаи зидди даромади муфт тағйироти дахлдор дохил карда шудаанд.

Указ аз 1 июли соли 1986 эътибор пайдо мекунад.

Ба Президиумҳои Советҳои Олии республикаҳои иттифоқӣ супориш дода шуд, ки қонунҳои республикаҳои иттифоқиро ба ин Указ мувофиқ кунанд.



# СОЛИ СУЛҲ

Бо қарори Ташкилоти Давлатҳои Муттаҳида соли 1986 соли сулҳ эълон карда шудааст. Ин қарори расмӣ на фақат аҳамияти рамзӣ дорад, балки мамлакатҳои ҷаҳонро ба иқдомҳои таъхирнопазири конкретие сафарбар менамояд, ки онҳо дар амал ба мустаҳкам гардидани сулҳи умум дар сайёраамон мусоидат мекарданд. Иттифоқи Советӣ ба мақсадҳои наҷибе, ки асоси ташаббуси ТДМ-ро ташкил медиҳанд, комилан шарик шуда, ба тарафдории он баромад мекунад, ки Соли байналхалқии сулҳ ба даҳсолаи осоишта табдил ёбад, то ки аҳли башар ба асри XXI дар шароити сулҳу амонӣ, боварию эътимод ва ҳамкорӣ ворид гардад. Инсоният дар инкишофи рӯзафзуни худ ба қуллаҳои мислаш диданашуда расид. Потенциали донишу таҷрибаи андӯхтаи вай барои прогресси босуръати ҷамъият имконият ба вуҷуд меоварад. Дар айни замон империализм хиради инсонро ба мақсади офаридани яроқи дорои қувваи мудҳиши харобиовар истифода бурда, тайёр аст қисмати халқҳои томро қурбон созад, вай рӯз то рӯз чунин хатареро пурзӯр мекунад, ки мусаллаҳшавии бошитоб ба кайҳон кӯчонида, яроқи нав ба кор бурда мешавад.

Бар хилофи арафаи ду ҷанги ҷаҳонии асри мо, вақте ки қувваҳои милитаризм бар қувваҳои хирад ғолиб омаданд, ҳоло ба сари инсоният таҳдиди сифатан нав омадааст — акнун ба вай лозим аст, ки аз ду яке — сулҳу амният ё нобудшавии насли башар, тамоми тамаддуни ҷаҳонро интихоб намояд. Дар чунин вазъияти мураккаб дар назди табақаҳои васеътарини аҳли ҷамоати ҷаҳон, арбобони давлатию партиявӣ, ҳамчунин дар назди ҳар як одами солимфикр зарурате пайдо гардид, ки процессҳои дар арсаи ҷаҳон ҷараён ёфтаистодаро ба мизони хирад гузошта, аз он хулосаи зарурӣ бароранд, роли худро дар кори пешгирӣ намудани ҷанги нави ҷаҳон дарк намоянд ва ба онҳо баҳо диҳанд.

Мамлакати мо ин гуна хулосаро баровард. Дар изҳороти сершумори роҳбарони партия ва давлати мо чунин фикр равшану возеҳ баён ёфтааст, ки дар арсаи ҷаҳон вазъият куллан беҳтар гардонда шавад. Бюрои сиёсии КМ КПСС ва Ҳукумати Советӣ дар роҳи сиёсати берунӣ як қатор тадбирҳои калон андешиданд, ки онҳо характери принципиалӣ доранд. «Мақсад аз онҳо,— гуфта мешавад дар Изҳороти Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв аз 15 январи соли ҷорӣ,— ҳатталимкон мадад кардан ба беҳтар шудани вазъияти ҷаҳон аст. Ин тадбирҳо аз зарурати рафъи тамоилҳои манфӣ ва тақобулӣ, ки солҳои охир ривоҷ ёфтаанд, кушодани роҳи бас кардани мусаллаҳшавӣ бо яроқи ядроӣ дар Замин ва пешгирии он дар кайҳон, умуман кам кардани хавфи ҷанг, муқаррар намудани боварӣ ҳамчун ҷиҳати ҳатмии муносибатҳои давлатҳо бармеоянд».

Моҳияти таклифи СССР дар бораи программаи то соли 2000 дар тамоми ҷаҳон комилан барҳам додани яроқи ядроӣ аз чӣ иборат аст? Иттифоқи Советӣ таклиф мекунад, ки ҳар гуна таркиши ядроӣ бас карда шавад. СССР ва ШМА бояд аз офаридану паҳн кардани яроқи кайҳонӣ даст кашида, дар тӯли 5—8 сол истеҳсоли яроқи ядроии ба территорияи тарафайн рафта мерасидагиро кам кунанд. Дар ракетаҳои барандаи ҳарду тараф баъди кам карданашон 6 ҳазорӣ пайкон боқӣ мемонад. Ракетаҳои миёнапарвоз (ракетаҳои баллистикӣ ва болдор) дар минтақаи Европа комилан барҳам меҳӯранд, Англия ва Франция бошанд, яроқи ядроии дахлдорашонро набояд зиёд кунанд.

Дар давраи дуюм, ки бояд на дертар аз соли 1990 оғоз ёбаду 5—7 сол тӯл кашад, ба ярокпартоии ядрой дигар давлатҳои дорои ярокн ядрой низ ҳамроҳ мешаванд. Дар давраи номбурда СССР ва ШМА кори кам кардани яроқи ядроиро давом дода, барои барҳам задани яроқи ядроии миёнапарвози худ тадбирҳо андешида, воситаҳои тактикии ядроиашонро мунҷамид мекунанд. Дар ин давра боз як иқдоми қатъӣ пешбинӣ мешавад — ҳамаи давлатҳои дорои яроқи ядрой воситаҳои тактикии ядроиашонро барҳам медиҳанд.

Дар охири давраи сеюм — то соли 1999 дар рӯи Замин набояд яроқи ядрой боқӣ монад. Зиёда аз ин, бояд дар хусуси он аҳду паймони комил ҳосил гардад, ки чунин ярок умуман ҳеҷ гоҳ арзи вуҷуд накунад.

Концепцияи принципан наве, ки дар Изҳороти М. С. Горбачёв ва дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия баён гардидааст, ба дарки олам ҳамчун як чизи мураккабу зиддиятнок, вале беш аз пеш ба ҳам вобаста ва том асос меёбад. Ин таклифҳои советӣ пайваста бо ташаббусҳои пештараи сулҳҷӯёна маҷмӯи тадбирҳои конструктивию реалистие мебошанд, ки ба амал баровардани онҳо дар инкишофи муносибатҳои байналхалқӣ роҳи гардиши куллиро ба нафъи сулҳу амният ва ҳамкории байни халқҳо мекушоданд. Алҳол таклифҳои номбурда бо ташаббуси нави СССР — бо таклифи кам кардани яроқи муқаррарӣ дар қитъаи Европа пурра карда шуданд. Охири моҳи апрели соли ҷорӣ Ҳукумати Советӣ дар бораи роҳҳои пойдор гардондани амният, ҳамсоягии нек ва ҳамкории давлатҳои Осиё ва минтақаи уқёнуси Ором бо Изҳорот баромад кард. Ин таклифҳоро аҳли ҷамъияти ҷаҳон самимона пазируфт, ба онҳо ҳукуматҳои бисьёр мамлакатҳо баҳои баланд доданд. Номаи якҷояи роҳбарони шаш мамлакат — Аргентина, Юнон, Ҳиндустон, Мексика, Танзания ва Швеция ба Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв ва президенти ШМА Р. Рейган ба муносибати Ҳукумати Советӣ ба масъалаи мазкур аз бисьёр ҷиҳат ҳамоҳанг аст. Президенти Франция Ф. Миттеран собит намуд, ки Франция «дар офаридани ҳеҷ кадом хели яроқи кайҳонӣ иштирок намекунад». Ба ғайр аз Франция иттифоқчиёни ШМА дар блокҳои ҳарбӣ — Канада, Норвегия, Нидерланд, Дания, Юнон ҳам аз иштирок кардан дар программаи америкоии «ҷанги кайҳонӣ» даст кашиданд. Ташаббуси Иттифоқи Советиро партияҳои коммунистӣ ва коргарӣ, ташкилотҳои калони ҷамъиятии мамлакатҳо ва қитъаҳои гуногун, олимони дорои шӯҳрати ҷаҳонӣ, ходимони намоёни сиёсӣ ва ҳарбӣ маъқул донистанд ва бо камоли боварию умед пазируфтанд.

Концепцияи сулҳу амнияти мо ба мақсаду ниятҳои куллии тамоми халқҳо мувофиқ аст. Ин ҷо як факти таърихиро овардан ҷоиз аст. Як вақтҳо шиори ленинии сулҳи бе аннексия ва контрибуцияро ҳукуматҳои капиталистӣ рад, вале халқҳо қабул карда буданд. Ҳозир нисбат ба фалсафаи нави сиёсии сулҳ, ки онро баъзе ҳукуматҳо қабул кардан намехоҳанд, мо боз умумияти мақсаду нияти халқҳоро мебинем.

Дар чунин вазъият доираҳои роҳбарикунандаи ШМА маҷбуранд ҳилаю найрангро ба кор баранд. Дар изҳороти маъмурияти Америка оҳанги сулҳдӯстии намоишкорона пайдо гардидааст. Агарчи он бо корҳои амалӣ қувват дода нашуда бошад ҳам, пайдоишаш аз чизе дарак медод. Дар ибтидои соли 1985 бо ташаббуси СССР дар бораи гуфтушуниди нави Иттифоқи Советию Америка оид ба яроқи ядрой ва кайҳонӣ аҳду паймон карда шуд.

Ба ҳамин тариқ, муҳити муносибатҳои Иттифоқи Советӣ ва Америка ва ба андозае рафтори байналхалқии ШМА боиси ба назар гирифтани реалият гардид ва табиист, ки ин ҳангоми муҳокимаи масъала дар бораи имконияти гузарондани мулоқоти роҳбарони олимартабаи Иттифоқи Советию Америка роли муайян бозид. Ин мулоқот, бе-

шубҳа, аз ҷумлаи воқеаҳои хеле муҳими байналхалқӣ мебошад, ки ба пешомади инкишофи вазъияти ҷаҳон таъсири бағоят калон бахшид.

Аммо надидани ҳамон қувваҳо ҳам хато мебуд, ки натиҷаҳои мулоқоти Женева табъи дили онҳо нест. Ин ҷо пеш аз ҳама сухан аз хусуси доираҳои хеле бонуфуз дар худи ШМА меравад. Ҳанӯз дар арафаи мулоқот матбуоти Америка мактуби вазири ҳарбии ШМА Қ. Уайнбергерро ба президент чоп кард, ки дар он ӯ аз Рейган илтиҷо менамуд, ки аз рӯи ягон моддаи рӯзномаи гуфтушунид гузашт накунад. Далелҳо нишон медиҳанд, ки душманони гуфтушуниди Иттифоқи Советию Америка ҳозир ҳам зӯр зада корро вайрон карданӣ мешаванд. Мубориза дар атрофи проблемаҳои бағоят муҳиму актуалие, ки мавзӯи гуфтушунид дар Женева буданд, идома дорад. Албатта, Иттифоқи Советӣ умед ҳам надошт, ки дар амал татбиқ гаштани таклифҳои пешниҳодкардааш кори саҳлу осон хоҳад буд. Муқобилони яроқпартой дар ҷаҳон кам нестанд ва онҳо бо мақсади фиреб додани халқҳо воситаҳои маккоронаю нозукро истифода бурда, кӯшиш мекунанд, ки дар роҳи ҳалли ин масъалаи муҳимтарини замон мушкилиҳои зиёде ба амал оваранд.

Дар қарори Совети Олии СССР «Дар бораи натиҷаҳои мулоқоти роҳбарони олимартабаи Иттифоқи Советӣ ва Америка ва вазъияти байналхалқӣ» қайд карда шуд, ки Иттифоқи Советӣ барои амалӣ гардидани ин аҳду паймонҳо ҳамаи кори ба вай вобастаро ба ҷо оварда, умед дорад, ки Штатҳои Муттаҳидаи Америка ҳам ҷунин муносибати масъулиятнок зоҳир мекунанд. «Модоме эътироф менамоянд,— гуфт дар сессияи ҷоруми Совети Олии СССР даъвати ёздаҳум М. С. Горбачёв,— ки ҷанги ядрой аз рӯи характери худ барои расидан ба мақсади рационалӣ хизмат карда наметавонад, пас аз ин мебарояд, ҳар як чизе, ки ба манфиати пешгирӣ намудани он, бас кардани ихтироъ ва санҷиши яроқҳои қатли ом, пурра нест кардани захираҳои ғуншудаи яроқи ядрой нафъаш мерасад, бояд ба ҳамон андоза пуртаъсиртар бошад. Алалхусус роҳи нави мусаллаҳшавии бошитобро пеш гирифтан норавост. Албатта, изҳороти якҷоя ин шартнома нест, вале он қарордоди роҳбарони ҳарду мамлакат аст, ки ба бисьёр корҳо водор менамояд».

Аз хусуси ҷиддӣ будани мақсади мамлакати мо оид ба ин масъалаҳои асосии таъмини сулҳу амният мисолҳои зиёд овардан мумкин аст. Дар давоми моҳҳои бисьёр мамлакатамон ягон маротиба таркиши ядрой нагузаронид. На мамлакати мо баръакси иродаи мамлакатҳои ҷаҳон, ки роҳбарони шаш давлати Европа, Осиё, Африка, Америкаи Лотинӣ ифода кардаанд, рафтор менамояд. На мамлакати мо, балки Штатҳои Муттаҳидаи Америка ба мурочиатномаи онҳо бо таркишҳои нави ядрой ҷавоб гардонданд.

Ҳамаи халқҳо, аз ҷумла аксарияти халқи Америка ба тарафдории бас кардани озмоиши яроқи ядрой баромад мекунанд. Онҳо беш аз пеш мефаҳманд, ки программаҳои ҳарбӣ, то худи программаи «ҷанги кайҳонӣ»-ро худашон бо пул таъмин мекунанд, ки ин барои аҳволи иқтисодӣ ва социалию сиёсӣ, потенциали маънавию интеллектуалии онҳо оқибатҳои вазнину хатарнок дорад. Агар суръати ҳозираи хароҷоти ҳарбии мамлакатҳои ғайрисоциалистӣ боқӣ монад, пас то охири аср, ба фикри экспертҳо, ин хароҷот боз тақрибан 9 триллион долларро ташкил медиҳад.

Татбиқи таклифҳои Иттифоқи Советӣ барои кам шудани бюҷетҳои ҳарбии мамлакатҳои дорои яроқи ядрой имконияти реалӣ ба вуҷуд меоварад. Даст кашидан аз программаҳои нави яроқи ракетию ядрой ва химиявӣ фақат ба давлатҳои Европаи Ғарбӣ имкон медод, ки бештар аз 300 миллиард долларро сарфа намоянд. Яроқпартой ба халқҳои мамлакатҳои озодшуда, ки дар онҳо шумораи мардуми гурусна ба 500 миллион нафар расидааст, ҳаётан зарур аст.

Концепцияи советии сулҳ, муносибати нав ба корҳои байналхал-

қӣ дар процесси бо иттифоқчиёну дӯстонамон коллективона муҳокима кардани проблемаҳои сиёсати ҷаҳонӣ ташаккул ёфтааст. Дар ин амалиёти якҷоя мулоқоти роҳбарони олимартабаи партиявӣ ва давлатии мамлакатҳои бародарӣ аҳамияти калон доштанд. Иштирокчиёни мулоқоти моҳи ноябри соли 1985 дар Прага баргузоргардидаи роҳбарони олимартабаи давлатҳои аъзои Шартномаи Варшава изҳор намуданд, ки партияҳо ва давлатҳои иштирокчии ин мулоқот азму иродаи қавӣ доранд муттафиқона амал карда, барои ноил шудан ба гардиши куллӣ ба сӯи беҳтар гардонидани вазъият дар Европа ва ҷаҳон минбаъд ҳам ҳамаи корҳои ба онҳо вобастаро ба ҷо оранд. Онҳо дар он хусус ақидаи ягона доранд, ки дар шароити мураккаби байналхалқӣ ягонагӣ ва муттаҳидии мамлакатҳои бародарии социалистӣ, ҳамраъйии синфӣ, ҳамкории мустаҳкамшаванда дар ҳамаи соҳаҳо аҳамияти аввалиндараҷа доранд.

Яке аз хусусиятҳои сифатан нави давраи ҳозира роҳи мустақилиро пеш гирифтани халқҳои собиқ мазлум ва ба вуҷуд омадани даҳҳо давлатҳои нав, афзудани вазни қиёсии онҳо дар сиёсат ва иқтисодиёти ҷаҳон мебошад. Дар байни мамлакати мо ва онҳо муносибатҳои дӯстии самимона, эҳтироми ҳамдигарӣ ва ҳамкории серҷиҳата муқаррар гардидаанд. Чунин факт нишонаи нек аст, ки дар арсаи ҷаҳон роли мамлакатҳои ба блокҳо ҳамроҳнашуда муттасил баланд мешавад. КПСС ва Давлати Советӣ тарафдори собитқадами онанд, ки таъсири рӯзафзуни халқҳои мамлакатҳои озодшуда беш аз пеш ба кори сулҳ ва прогресси социалӣ мусоидат намояд. Олами социализм ва ҳаракати халқҳо барои озодии социалӣ ва миллии худ умумияти манфиатҳои куллӣ доранд, ки он барои амалиёти якҷояи онҳо дар мубориза ба муқобили империализм ҳамчун базаи объективӣ хизмат мекунад.

Баҳри азнавсозии куллии муносибатҳои байналхалқӣ дар асосҳои одилонаи демократӣ партияҳои коммунистию коргарӣ, социал-демократӣ торафт қатъитар баромад мекунанд. Ҳақиқати олами имрӯза чунин аст, ки ҳаракатҳои зиддиҳарбӣ, қатъи назар аз тафовути ақидаҳои идеологии иштирокчиёнашон, ба инкишофи воқеаҳо дар арсаи ҷаҳон таъсири калон мерасонанд. Бесабаб нест, ки дар таҳрири нави Программаи КПСС роли онҳо махсусан қайд гардидааст. Агар пештар сухан аз се қувваи асосии инкишофи байналхалқӣ — мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ, ҳаракати байналхалқии коргарӣ ва мамлакатҳои тараққиёбанда мерафта бошад, пас ҳоло ба онҳо қувваи чорум — ҳаракати байналхалқии демократии мубориззони баҳри муҳофизат намудан ва пойдор гардондани сулҳ ҳамроҳ шудааст.

Ин қувваи чорум низ дар бораи эмин доштани инсоният, пешгирӣ кардани фалокати ядроии ба тамаддуни ҳозиразамон таҳдидкунанда ғамхорӣ менамояд. Сухан аз хусуси садҳо миллион нафар одамоне меравад, ки ин таҳдиду хатарро дарк кардаанд. Дар баробари ҳаракатҳои тарафдорони ботаҷрибаи дар мубориза обутобьёфтаи сулҳ, ки аз конгресси якуми баъдиҷангии муҳофизати сулҳи моҳи апрели соли 1949 дар толори Плейели Париж баргузоргардида инҷониб фаъолият доранд, ҳоло дар арсаи ҷаҳон бисьёр ташкилоту ҳаракатҳои нави зидди ҷанг амал мекунанд.

Дар байни онҳо «Маъракаи баҳри яроқпартоии ядроӣ»-и меҳнаткашони Англия, «Ҳаракат баҳри мунҷамид гардондани яроқи ядроӣ»-и америкоӣ, ки барои амалӣ гардидани ин мақсад миллионҳо имзои америкоиёнро ҷамъ кардааст, як қатор ҳаракатҳои бонуфузи зидди ҷанг дар РФГ, Голландия, Португалия, Испания, Австралия ва дигар мамлакатҳо, бисьёр ташкилотҳои динӣ, ки ба муқобили мусаллаҳшавии бошитоб баромад мекунанд, ташкилотҳои зиддиҷангии олимону духтурон барин ташкилоту ҳаракатҳои муқтадиру бонуфузро қайд кардан мумкин аст. Танҳо доираҳои ҳукмрони мамлакатҳои империалистӣ бо

сардории ШМА, ки даъвои гегемонӣ доранду роли ҳалкунандаи тақдири халқҳоро бозидани мешаванд, муқобил мебароянд.

Ба ҳамин тариқ, «ба як паллаи тарозу сиёсати сулҳу амният ва ба паллаи дигараш сиёсати милитаризму экспансия гузошта шудааст, ки он имрӯз дар доктринаи неоглобализм ифода ёфтааст,— гуфт аъзои Бюрои Сиёсии КМ КПСС, вазири корҳои хориҷии СССР Э. А. Шеварднадзе дар маърӯзааш дар маҷлисиботантана ба муносибати 116-солагии зодрӯзи В. И. Ленин.— Худи луғати ин доктрина — «ҷазо додан», «адабашро додан», «сабақ додан», «қасос гирифтан» моҳияту мақсади доктринаи мазкурро нишон медиҳад». Муаллифони доктрина бо ин варианти нави мустамликадорӣ ҳуқуқи бо роҳи экспорти контрреволюция, истифодаи роҳзанони зархарид сарнагун кардани ҳукуматҳои қонуниро асоснок кардан ва бо ҳамин роҳ қасоси социалӣ гирифтан мехоҳанд.

Бо вуҷуди ҳамаи ин бо камоли боварӣ гуфтан мумкин аст: ташаббусҳои сулҳҷӯёнаи Иттифоқи Советӣ теша бар решаи онҳое мезанад, ки мехостанд дар асоси доктринаи неоглобализм аз шаҳди мусаллаҳшавии бошитоб комашонро ширин намоянд, онҳое, ки дар бораи ҳукмрони ҷаҳон шудан орзу мекунанд, онҳое, ки дар бораи имконияти боздоштани рафти инкишофи инсоният хаёли хом доранд.

Аҳли олам дида истодааст, ки СССР барои ҳалли проблемаҳои куллии замони ҳозира собитқадамона ҷидду ҷаҳд намуда, ба ин мақсад бо қувваи ибрати худ, идеяҳои конструктивӣ, таклифҳои реалистонаи амалӣ ноил мегардад, ки асоси онҳоро принципи баробарӣ ва амнияти якхела, манфиатҳои пойдор гардондани сулҳ чи дар ноҳияҳои алоҳида ва чи дар тамоми ҷаҳон ташкил медиҳад. Даъвоҳои маълуми бадхоҳонаи наточиён дар бораи «таҳдиди ҳарбии советӣ» барбод меравindependent. Чунин таклифҳою иқдомҳоро давлате пешниҳод карда метавонад, ки вай барҳақ дар рӯи Замин сулҳу амниятро пойдор мегардонад.

Таклифҳои нави Иттифоқи Советӣ на фақат ба ҳукуматҳо, ҳамаи халқҳо, ҳамаи қувваҳои ҷамъиятӣ ва ҳаракатҳои зиддиҳарбӣ, тамоми одамони некирода нигаронида шудаанд. Ва ин фаҳмост. Муҳофизати сулҳ, эмин доштани инсоният аз таҳдиди ҷанги ядроӣ кори ҳама ва ҳар як кас аст. Таъмини муваффақияти он сафарбару муттаҳид намудан ва фаъол гардондани тамоми қувваҳои тарафдори сулҳро тақозо дорад. Иқдомҳои нави сулҳдӯстонаи СССР кӯшиши ягонаи халқи советиро барои бо меҳнати бунёдкорона машғул шудану бо тамоми халқҳо осоишта зистан ифода мекунанд.

Дастури пешниҳодкардаи Пленуми апрелии (соли 1985) КМ ва съезди XXVII КПСС дар хусуси тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъиятамон ифодаи вазъияти принципан нави дохили мамлакат ва арсаи ҷаҳон, масъулияти худро барои тақдири Ватан комилан фаҳмидани партия, зуҳуроти ирода ва азми қавии вай дар бобати ба амал баровардани азнавсозии зарурӣ мебошад. Одамони советӣ ба кори дар амал татбиқ намудани қарорҳои онҳо камари ғайратро мустаҳкам баста, кори сулҳро бо меҳнати бунёдкоронаю бурдборона мустаҳкам менамоянд. М. С. Горбачёв дар нутқаш ҳангоми мулоқот бо меҳнаткашони шаҳри Тольятти гуфт, ки «соҳаи асосии муваффақияти муборизаи роҳи сулҳ иҷрои вазифаҳои такмил додани ҷамъияти социалистӣ аст. Ҳолати хоҷагии халқи мо, инкишофи илму техника, сифатан тағйир додани иқтисодиёт, афзун гардондани потенциали маънавии Давлати Советӣ чизи асосист. Гап дар ниҳояти кор дар меҳнати ҳар яки мост.

Хуллас, иқтисодиёти пурқуввату солим муваффақияти сиёсати сулҳро ҳам таъмин мекунад. Ана ҳамин алоқаи сиёсати берунӣ бо сиёсати дохилӣ ном дорад». Аз ин рӯ, чунин фикрро амиқу равшан талқин кардан зарур аст: ҳар касе ки кори сулҳро азиз медонад, бояд на фақат барои муҳофизати он фикр баён кунад, балки бо мақсади

таъмини иқтидори иқтисодии давлатамон, ки кафили мўътамади сулҳ аст, дар ҷои кораш амалан ҷидду ҷаҳд намояд!

Меҳнаткашони мамлакатамон шакли конкретии ин ҷидду ҷаҳди самарабахшро дарьёфт намудаанд. Ин пеш аз ҳама вахтаҳои меҳнатии сулҳ мебошанд, ки одамон рўзҳои мубориза зидди ҷангро рўзҳои меҳнати зарбдорона эълон мекунанд, зимнан бисьёре аз онҳо пули дар он рўзҳо кор кардаашонро ба Фонди сулҳ мегузаронанд. Албатта, ҷунин кор маҳз дар асоси ихтиёрӣ ба ҷо оварда мешавад. Инак факти конкретӣ: дар рафти Ҳафтаи амалиёти оммавӣ барои ярокпартой моҳи октябри соли 1985 ба Фонди сулҳ назар ба дигар ҳафтаҳо се баробар зиёдтар пул гузаронида шуд.

Намояндагони табақаҳои гуногуни аҳолии республикаамон соли 1985 ихтиёран қариб 1,5 миллион сўм ҷамъ карда, ба Фонди советии сулҳ гузаронидаанд. Коллективҳои коргарони заводҳои алюминии Тоҷикистон ва электрохимиявии Ёвон ба Фонди сулҳ қариб 70 ҳазор сўм гузаронидаанд. Аъзоёни бригадаи пахтакори колхози ба номи Дзержинскии райони Панҷ Зайдулло Файзов пули 400 килограмм лимони аз участкаи наздиҳавлигӣ гирифтааш — 1000 сўмро ба Фонди сулҳ гузаронид. Сокини Душанбе инженер-геолог Альберт Аминов моҳи январи соли ҷорӣ ба вилояти Ленинобод рафт, то дар давоми отпуски меҳнатиаш ба хуҷандиёни аз заминҷунбӣ зарардида кўмак расонда, пули коркардаашро ба Фонди советии сулҳ гузаронад. Ҷунин мисолҳоро аз республика бисьёр овардан мумкин аст. Ба Фонди сулҳ инвалидону нафақахўрон, студентон ва ҳатто мактаббачаҳо ҳам пул мегузаронанд. Мактуби толибаи мактаби Душанберо бе ҳаяҷон хондан мумкин нест: «Ман, Бычкова Анна, толибаи синфи 6«А» мактаби миёнаи № 22 саҳми хоксоронаи худ — 2 сўмро ба муносибати кушода шудани съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба Фонди сулҳ гузаронидам, ҷунки ман ҷангро намехоҳам. ...Ман ин пулро харҷ карда наметавонистам, ҷунки ҳамсолонам аз мамлакатҳои капитализм ва мамлакатҳое, ки барои озодию истиқлолияти худ мубориза мебаранд, гурусноанд... Ман аз телевизор азобу машаққати ин бачаҳоро дидам, мехоҳам, ки онҳо ҳам, мисли мо, фарзандони Мамлакати Советӣ, зиндагии босаодат ба сар баранду таҳсил намоянд...»

1—2 сентябри соли 1985 дар мактабҳои республикаамон Дарсҳои сулҳ бомуваффақият гузаштанд. Дарсҳо дар ҷойҳои бо анъанаҳои революционӣ, ҷангӣ ва меҳнатии одамони советӣ алоқаманд, дар назди ҳайкалҳои ёдгории арбобони бузург — муборизони баҳри сулҳ гузаронда шуданд. Митинги умумишаҳрии зидди ҷанг дар лавҳи хотири сокинони Душанбе абадӣ нақш баст. Дар митинг хонандагони мактаби миёнаи № 58 Абдураҳмонова ва Муродова хабар доданд, ки ба отряди пионериашон номи толибаи америкоии ба таври фоҷиавӣ ҳалокгардида Саманта Смитро гузоштаанд ва ба қитъаи Америка ба унвони модари духтарак альбомро аз ҳаёти «вакили хурдсоли сулҳ» фиристоданд. Иштирокчиёни митинг ҳамчун рамзи кори абадзиндаи Саманта ниҳоли ҳамешасабзи ҷалғўзаро шинонда, ба номи президент Рейган таҳти сарлавҳаи «Киштие соз аз накўкорӣ» якдилона мактуб қабул карданд.

Дар ин ва дигар иқдомҳои ба ин монанд идеали мо — ҷаҳони беаслиҳаю зўроварӣ, ҷаҳоне равшан зоҳир ёфтааст, ки дар он ҳар кадом халқ роҳи тараққиёт, тарзи ҳаёти худро озодона интихоб мекунад. Ин ифодаи инсондўстии идеологияи коммунистӣ, сарватҳои маънавии он мебошад. «Бинобар ин,— гуфт М. С. Горбачёв аз минбари съезди XXVII КПСС,— мубориза ба муқобили хавфи ядрой ва мусаллаҳшавии бошитоб, мубориза барои муҳофизат ва мустаҳкам намудани сулҳи умум дар оянда ҳам роҳи асосии фаъолияти партия дар арсаи ҷаҳон хоҳад буд».

# ВАҚТУ ЗАМОНИ ҚАРОРҲОИ ҶАСУРОНА

**«Партия кӯшиш мекунад корро тавре ба роҳ монад, ки ҳар як кас дар вазифаи ба зимма доштааш бо камоли кордонӣ ва ғайратмандона амал карда, бе ҳарос масъулиятро ба ӯҳдаи худ гирад»**

*(Аз Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия)*

Иҷрои вазифаҳои нави ба миён гузоштаи съезди XXVII КПСС ҷасорати навоварона, ҷустуҷӯи эҷодӣ, конкретнокӣ ва кордонӣ, муносибати комилан навро дар ҳамаи соҳаҳои кори партиявӣ талаб мекунад. Ба ин муносибат ба куллӣ беҳтар намудани назорат ва тафтиши иҷро, ҳамчун шарти ҳатмии пурзӯр кардани фаъолияти ташкилотчигӣ ва сиёсӣ дар маҳалҳо, бевосита дар коллективҳои меҳнатие, ки дар он ҷо муваффақияти ҳар кор таъмин мегардад, аҳамияти махсусан калон пайдо мекунад.

Дар съезди партия камбудиҳои ташкили назорат ва тафтиши иҷро сахт танқид карда шуданд. Съезд диққати ташкилотҳои партиявиро ба қатъиян барҳам додани онҳо, мустаҳкам намудани интизому тартибот ва баланд бардоштани масъулият ҷалб карда, онҳоро вазифадор намуд, ки ба инкишофи танқид ва худтанқидкунӣ диққати доимӣ диҳанд, ба тарбияи кадрҳои роҳбарикунанда муносибати партиявӣ кунанд. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди партия таъкид шудааст: **«Дар партия ташкилотҳои берун аз назорат, ташкилотҳои танқиднашаванда нестанд ва набояд бошанд, роҳбарони аз масъулияти партиявӣ эмин нестанд ва набояд бошанд».** Тезиси мазкур ба Программа ва Устави партия низ дохил карда шудааст.

Аз ин гуфтаҳо хулоса мебарояд, ки ба ҳамаи ҷиҳатҳои фаъолияти ин ё он ташкилот, ин ё он коркун бояд баҳои объективӣ дода, камбудиҳои ошкоргардида бо мақсади ҳарчи зудтар барҳам дода шуданашон аз нуқтаи назари танқидӣ таҳлил карда шаванд. Муҳимаш он аст, ки ба камбудиҳо ва гунаҳкорони онҳо муносибати бепарвоёна карда нашавад. Дар баробари боварию эҳтиром нисбат ба одамон барои иҷрои кори супурдашуда серталаб будан зарур аст. Ин қонуни на фақат ҳаёти партиявӣ, балки тамоми ҳаёти мо ҳам мебошад. Партия диққатро ба он ҷалб мекунад, ки дар ҳамаи органҳои партиявӣ тафтиши иҷро на танҳо аз рӯи ҳисоботу маълумот, балки бевосита дар маҳал, аз рӯи корҳои конкретии онҳое, ки қарори қабулшударо шахсан иҷро мекунанд, ба роҳ монда, назорат ва ташкили амалии иҷро бо процесси ягонаи кори ташкилию сиёсӣ зич алоқаманд карда шавад.

Ҳамаи ин талабҳо ба принципҳои ленинии назорати партиявию давлатӣ асос ёфтаанд ва дар шароити ҳозира аҳамияти махсус пайдо мекунанд. В. И. Ленин қайд карда буд, ки тафтиши иҷро дар баробари хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо ҷиҳати асосии фаъолияти ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ мебошад. **«Одамҳоро тафтиш кардан ва иҷрои ҳақиқии корро тафтиш кардан,**— таъкид карда буд ӯ,— ҳозир ҷони тамоми кор, ҷони тамоми сиёсат дар ҳамин аст, боз як бор дар ҳамин, танҳо дар ҳамин аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 33, саҳ. 229). Ва В. И. Ленин доимо талаб менамуд ба он назорати қатъӣ карда шавад, ки роҳбарон худро аз масъулият раҳо надиҳанд, бе зарурат масъалаҳоро дар назди ташкилотҳои болоӣ нагузоранд, балки худашон ҳал карда, масъулиятро ба зимма гиранд. Бе ин, навишта буд ӯ, аз

зуд-зуд ивазшавии кадрҳо, аз ҳарҷумарҷ ва даву ғеҷ халос хӯрдан, имконияти аз аҳволи кор воқиф буданро таъмин кардан, вазифаи асосиро муайян кардан ғайри имкон аст.

Ба фаҳмиши ленинӣ, тафтиши иҷрои кор на фақат қайд кардани камбудию нуқсонҳо, балки амалан ташкил кардани кор, ба бартараф намудани мамонияту душвориҳо сафарбар кардани одамон, ба даст овардани натиҷаҳои конкретӣ ҳам мебошад. Маънои асосии назорат маҳз дар он аст, ки ягонагии қарорҳо ва иҷрои онҳо таъмин намуда, ба иҷрои бомуваффақияти вазифаҳо кӯмак расонда, саҳву хатоҳои эҳтимолӣ пешгирӣ карда шаванд.

Идеяҳои ленинии назорат ва тафтиши иҷро дар ҳуҷҷатҳои партия ва дар фаъолияти бисьёрҷабҳаи амалии он минбаъда инкишоф дода шудаанд. Талабҳои калон нисбат ба ташкили назорати партиявӣ, беҳтар кардани тарбияи коммунистон дар қарорҳои Пленумҳои мартӣ ва апрелии (соли 1985) КМ КПСС ва ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС баён карда шудаанд.

Такмили амалияи дар ҳаёт татбиқ намудани қарорҳо яке аз самтҳои муҳимтарини фаъолияти ташкилоти партиявии республика дар шароити ҳозира мебошад. Комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии Партияи Коммунистии Тоҷикистон шаклу усулҳои гуногуни назорат ва тафтиши иҷроро истифода мебаранд. Чуқур ва ҳаматарафа омӯхтани вазъияти кор дар маҳалҳо, муттасил шунавидани ҳисоботи комитетҳои партиявии поёнӣ, инчунин роҳбарони органҳои советӣ ва хоҷагӣ дар назди комитетҳои партиявии болоӣ, аз кори худ ва рафти иҷрои қарорҳои қабулшуда, аз амалӣ гардидани эроди танқидӣ ва таклифҳо дар пленумҳо ва маҷлисҳои партиявӣ воқиф кардани коммунистон, таҳлили ахборот, маълумотҳои статистикӣ, мактубу аризаҳои меҳнаткашон аз қабили ин шаклу усулҳои назорат ва тафтиши иҷро мебошанд. Дар айни ҳол диққати асосӣ ба он дода мешавад, ки назорат ва тафтиши иҷро ба мустаҳкам шудани интизоми партиявӣ ва давлатӣ, баланд гардидани масъулияти кадрҳо барои дар вақташ ва аз рӯи виҷдон иҷро кардани вазифаҳои ба зиммаашон гузошташуда, ба кори бомуваффақияти коллективҳои меҳнатӣ мусоидат кунад.

Дар системаи назорат ва тафтиши иҷро комитетҳои партиявии республика ба ташкили иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС аҳамияти аввалиндараҷа медиҳанд. Онҳо нишондодҳои съездро иҷро карда, кӯшиш менамоянд, ки назорат мунтазамона, оперативона, якбора ҳам аз боло ва аз поён бошад. Амалия нишон медиҳад, ки назорат ва тафтиши иҷро фақат ҳамон вақт самарабахш мегарданд, ки агар онҳо дар ҳама ҷо нағз ташкил карда шуда бошанд. Фаҳмост, ки барои дар кори амалӣ таҷассум ёфтани ҳамаи қарорҳо ҷидду ҷаҳди фақат органҳои партиявии болоӣ кифоя нест. Дар маҳалҳо — дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва коллективҳои меҳнатӣ дуруст ташкил кардани назорат хеле муҳим аст.

Баъди съезди XXVII КПСС вазифаҳои коллективҳои меҳнатӣ дар асоси қарорҳои он дар маҷлисҳои партиявии ҳамаи ташкилотҳои партиявии республика муҳокима гардиданд. Дар онҳо ба масъалаҳои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ, баланд бардоштани қобилияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, роли авангардии коммунистон дар истеҳсолот ва зиндагӣ диққати махсус дода шуд.

Ҳоло ташкилотҳои партиявӣ дар асоси он чи ки пешбинӣ шудааст, тарзу усулҳои кори худро тағйир медиҳанд, кӯшиш доранд тарзҳои ба онҳо, ҳамчун ба ядрои сиёсии коллективҳо, хоси корро истифода баранд, диққатро ба масъалаҳои калони тараққии иқтисодиёт, илм ва маданият ҷалб менамоянд, коллективҳоро ба меҳнати баландмаҳсулу хушсифат сафарбар мекунанд, ба иҷрои планҳои давлатӣ ва ӯҳдадориҳои социалистӣ назорати пуртаъсир муқаррар менамоянд. Маҳз дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ алоқаи байни қабули қарор ва иҷрои

амалии он чудонашаванда аст. Ташкилоти партиявӣ дарҳол баъди қабул кардани ин ё он қарор коммунистонро ба кори фаъолонаи оид ба иҷрои он сафарбар мекунад.

Дар аксарияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ комиссияҳои партиявии оид ба татбиқи ҳуқуқи назорат ба фаъолияти маъмурият амал мекунанд. Бисьёре аз ин комиссияҳо таҷрибаи муайяни мусбат ҳосил кардаанд. Онҳо ба тараққии истеҳсолоти ҷамъиятӣ таъсири нек мерасонанд, коммунистонро ба назорати партиявӣ ҷалб менамоянд, барои татбиқи тадбирҳои муайянкардаи ташкилотҳои партиявӣ корҳои зиёдеро ба ҷо меоваранд.

Дар баробари ин эътироф бояд кард, ки ташкилотҳои партиявӣ ва котибони онҳо нисбат ба коммунистон, хусусан роҳбарон, на ҳамеша серталабӣ ва принципнокӣ зоҳир мекунанд. Баъзан ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳангоми дида баромадани кори шахсӣ муносибати мусоҳилакорона мекунанд. Бинобар ин ташкилотҳои партиявӣ бояд аз ваколатҳое, ки ба онҳо Устави КПСС додааст, пурра истифода баранд. Навъи махсуси назорате, ки бевосита партия ба амал мебарорад, назорат ба риояи интизоми партиявӣ ва давлатӣ мебошад. Дар ин бобат комитетҳои назорати партиявӣ ва комиссияҳои партиявии назди органҳои партиявӣ, пеш аз ҳама назди комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия корҳои зиёдеро иҷро мекунанд. Албатта, фаъолияти онҳо фақат бо ҳалли масъалаҳои мустаҳкам намудани интизоми партиявӣ ва давлатӣ маҳдуд намешавад. Онҳо дар тамоми кори комитетҳои партиявӣ оид ба назорат ба иҷрои қарорҳои партия фаъолона иштирок мекунанд.

Партия ядрои роҳбару ташкилкунандаи системаи ҷамъиятию сиёсии давлат буда, ба фаъолияти ташкилотҳои хоҷагӣ, советӣ ва ҷамъиятӣ оид ба иҷрои қарорҳои партия ва ҳукумат бевосита назорат мекунад. Бо ин мақсад комитетҳои партиявӣ аз шаклҳои гуногуни кор, аз қабили омӯзиши комплексии вазъияти кор дар маҳалҳо ва мунтазам шунавидани ҳисоботи аъзоёни комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ дар пленумҳо, ҳисоботи аъзоёни КПСС дар маҷлисҳои партиявӣ дар бораи вазифаҳои уставӣ ва хизматиашонро иҷро кардани онҳо, инчунин ҷалб кардани роҳбарон барои ҳисобот додан дар назди коллективҳои меҳнатӣ истифода мебаранд. Таҷриба нишон медиҳад, ки ҳисоботи роҳбарон дар коллективҳои меҳнатӣ масъулияти онҳоро барои кори супурдашуда зиёд карда, роли онҳоро дар ташкили назорати пурсамар барои иҷрои дастурҳои партия ва ҳукумат баланд мебардорад. Дар шароити амалӣ гардондани роҳи стратегии партия барои торафт тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат дар назди коллективҳои меҳнатӣ ҳисобот додани кадрҳои роҳбарикунанда барои дар рӯҳи шуурнокии баланд ва ҳисси масъулият тарбия кардани онҳо аҳамияти бағоят калон пайдо мекунад. Сухан пеш аз ҳама дар бораи тағйир додани психология, такмили тарзу усулҳои кор, инкишофи ташаббуси эҷодӣ, оштинопазирӣ нисбат ба ҳама гуна ҳодисаҳои манфӣ дар ҳаётамон меравад.

Чизи асосие, ки ҳоло дар тафтиши иҷро диққат додан лозим аст, на қабули қарорҳои нав, балки вусъати кори амалӣ мебошад. Бинобар ҳамин ҳам назоратро бо фаъолияти ташкилотчигии оид ба иҷрои қарорҳо пайвастан зарур аст. Кам кардани ададӣ ҳама гуна штабу комиссияҳо дар республика боиси хеле кам гардидани қабули қарорҳо шуд, ки ин дар навбати худ имконият дод, ки коркунии аппарати партиявӣ аз тайёр намудани маълумотномаҳои гуногун ва дигар материалҳо озод карда шаванд. Коркунони органҳои партиявӣ, аз он ҷумла аз аппарати КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, зуд-зуд дар коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ, дар гурӯҳҳои партиявӣ мешаванд, ки ин барои муайян кардани ҷиҳатҳои мусбат ва манфии фаъолияти звеноҳои поёнии партия, пурратар омӯхтани таҷрибаи кори дохилипартиявӣ, дар маҳалҳо барои ташкили иҷрои

қарорҳои қабулшуда зудтар расондани кӯмаки амалӣ имконият медиҳад. Ҳамаи ин на фақат ба роҳбарон ва котибони ташкилотҳои партиявии звеноҳои истеҳсолӣ, балки ба коммунистони қаторӣ ҳам таъсири нек мерасонад.

Дар баробари ин на ҳамаи комитетҳои партиявӣ кори худро дар асоси талабҳои партия тағйир додаанд. Баъзан ташкили кор, назорати амалӣ ва тафтиши иҷро бо маҷлисбозию даъватҳои умумӣ иваз карда мешаванд. Дар комитетҳои алоҳидаи шаҳрӣ ва районии партия ҳанӯз қарорҳои зиёде қабул мекунанд, вале бисьёрии онҳо конкрет набуда, мисли пештара аз ибораҳои умумӣ иборатанд ва ҳеҷ касро ба ҳеҷ чиз водор намекунанд, ки дар натиҷа онҳо нафъе набахшида, аппарати комитети партиявӣ, фаъолони партиявӣ ва коркунони хоҷагиро аз фаъолияти ташкилотчигӣ дур месозанд. Ғайр аз ин, органҳои болоии партиявӣ аз ташкилотҳои партиявӣ, органҳои советӣ бошанд, аз роҳбарони истеҳсолот миқдори зиёди ҳар гуна маълумоту ахборотро талаб мекунанд, ки ин боиси ҷамъ шудани коғази зиёде гардида, масъулияти роҳбарони корхонаю ташкилотҳоро кам ва ташаббуси онҳоро хомӯш мегардонад. Бинобар ин ташкили тамоми корро ба куллӣ ва бетаъхир тағйир додан зарур аст.

Дар бораи ҳама чиз рӯйрост гап задан, ба органҳои болоии партиявӣ ва омма ахбороти дуруст додан, ҳамеша ва дар ҳар бобат серталабӣ ва покви҇ҷдонӣ зоҳир кардан — ин ҳама бояд дар кори партиявӣ қоидаи ҳатмӣ гардад. Дар татбиқи ин қоида дар баробари шаклҳои дигари назорат ва тарбияи партиявият сӯҳбатҳои индивидуалӣ бо коммунистон, ки дар амалияи кори ташкилотҳои партиявии республика ҷорӣ шудаанд, низ бояд роли калон бозанд. Ҳоло дар ҳама ҷо аттестацияи коркунони партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолиро ҳарчи зудтар гузарондан зарур аст. Вай имкон медиҳад, ки сифатҳои идеявию маънавӣ ва кори реалии коркунон, қобилияти онҳо барои дар ҳаёт татбиқ кардани роҳи сиёсии партия муайян карда шаванд.

Дар баробари ин боз як масъалаи муҳими доир ба назорат ва тафтиши иҷроро ҳал кардан лозим аст. Сухан дар бораи мутобиқ гардондани ҷидду ҷаҳди назоратчиёни халқӣ, аъзоёни комиссияҳои доимии Советҳои депутатҳои халқӣ, штабҳои «Прожектори комсомолӣ», комиссияҳои иттифоқҳои касаба, инчунин ташкилотҳои сершумори назорату тафтишот меравад. То вақтҳои охир кори онҳо хеле бетартиб буд. Баъзан онҳо дар як вақт дар як ташкилот тафтишоти зиёд гузаронда, кормандони ин ташкилотро асабонӣ мекарданд. Дар айни ҳол объектҳое буданд, ки муддати дароз берун аз мадди назари онҳо мемонданд. Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС амалияи аз рӯи ин ё он масъала барои гузарондани тафтишот ташкил кардани комиссияҳои сершуморро сахт танқид кард. Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон барои иҷрои дастурҳои Пленум чораҳои конкретӣ дид. Баъди дар республика ташкил карда шудани комиссияҳои координационӣ ташкили назорат ва тафтиши иҷро ба андозае беҳтар гардид. Аммо ин участкаи муҳими кор ҳанӯз диққати калони комитетҳои партиявиро тақозо мекунад.

Пеш аз ҳама зарур аст, ки коркунони роҳбарикунандаи органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, ҳамаи коммунистон муносибатро ба ҳалли масъалаҳои назорат ва тафтиши иҷро ба куллӣ тағйир диҳанд.

Ба муносибати афзудани миқьёси вазифаҳое, ки дар наздамон истодаанд, мураккаб гардидани ташкили истеҳсолот ва тамоми ҳаёти ҷамъиятӣ роли назорат қатъиян баланд мешавад. «Татбиқ кардани қарорҳои съезд,— гуфт М. С. Горбачёв дар вохӯрӣ бо меҳнаткашони шаҳри Тольятти,— маънии беҳтар кардан, дар ҷое ки лозим аст, ба таври куллӣ тағйир додани тарзу усулҳои кӯҳнаи кор, дар кадрҳо парваридани малакаи зуд ва пурсамар ҳал кардани масъалаҳо, ба ӯҳда гирифтани

масъулиятро дорад. Аз амалхои катъй, часурона ва навоварона тарсидан даркор нест...

Услуби кори мо бояд ғайратмандона, корй бошад ва ба он равона гардад, ки на ба иншои коғазу протоколхо, балки ба ташкили фаъолияти ташаббускоронаи омма машғул шавем». Ин суханхо барои хар як одами советй дастури амал буда, пеш аз хама ба коммунистон, ба онхое нигаронида шудаанд, ки аз рӯи карзи партиявиашон бояд ба муборизаи коллективхои мехнатй бахри дар хаёт татбик кардани карорхои съезди XXVII КПСС сарварй намоянд.

## Ба мо менависанд

# ОШКОРБАЁНЙ — ГАРАВИ МУВАФФАКИЯТ

Гузарондани рӯзхои мактуби кушода дар кори комитети партиявии районй Рӯшон расм шудааст. Ин шакли кор бо одамон ба мо ёрй мерасонад, ки эхтиёчоту дархостхои онхоро пурратар омӯхта, камбудихои фаъолияти хочагй, хизматрасонии тиббй, маишй, ташкили истирохатро ошкор намоем ва захирахои истифоданашударо ба кор андозем. Вактхои охир дар район нӯх рӯзи мактуби кушода гузаронда шуд. Рӯзи якуми мактуби кушода дар Совети кишлоки Бахрӯшон, ки дар район калонтарин мебошад, гузаронда шуд. Мо дар бораи ин чорабинй одамонро пешакй хабардор карда, барои саволхо куттихои махсуси почта гузоштем.

Мо инчунин рӯзхои тематикии мактуби кушодаро мегузаронем. Масалан, чунин рӯз дар совхози «50-солагии Октябрь» ба истифодаи окилонаи замин, мустахкам намудани интизоми мехнатй ва истехсолй бахшида шуда буд. Дар микьёси район дар мавзӯи «Ислохоти мактаб — кори умумихалкй», инчунин бахшида ба масъалаи бехтар намудани хизматрасонии тиббй ба ахолй рӯзхои мактубхои кушода гузаронида шуданд.

Гузаронидани рӯзхои мактубхои кушода оғози кор аст. Баъди ин комитети районии партия, комичроияи район, дигар ташкилотхои ваколатдор таклифу эродхоро тахлил намуда, аз рӯи онхо чорахои таъсирбахш мебинанд. Аз чумла, аз 176 масъалаи ба миён гузошташуда то имрӯз 120-тоаш хал намуда, дар ин бора ба ахолии район хабар дода шудааст.

Дар съезди XXVII КПСС кайд карда шуд, ки бе ошкорбаёнй демократизм, эчодиёти сиёсии омма, иштироки он дар идоракунй имконнопазир аст. Инро худи хаёт, тачрибаи кор бо одамон тасдик менамояд.

**М. ЗАМОНОВ,**
**мудири шӯъбаи умумии комитети районии партия**

# НАЗАРИЯИ ИҚТИСОДИИ СОЦИАЛИЗМ

## *Съезди XXVII КПСС: стратегияи тезонидани тараққиёт*

*Л. АБАЛКИН,*
*аъзо-корреспонденти*
*АФ СССР*

Съезди XXVII КПСС-ро барҳақ съезди қарорҳои стратегӣ меноманд. Роҳи пешгирифтаи он барои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат хусусият ва суръати пешравии моро барои солҳо ва даҳсолаҳои оянда муайян мекунад. Стратегияи тезонидани тараққиёт бо мақсади далерона, боварӣ ба имкониятҳои буньёдкории социализм, реализми амиқ ва асоснокии ҳаматарафаи илмӣ фарқ мекунад.

### 1.

Қарорҳои съезд таълимотро дар бораи иқтисодиёти социалистӣ ва қонунҳои тараққиёти он, шаклу усулҳои хоҷагидорӣ ғанӣ мегардонанд. Онҳо мувофиқи анъанаҳои ленинӣ ба дарки танқидонаи таҷрибаи ҳосилшуда асос ёфта, ба муҳимтарин саволҳои тараққиёти ҷамъият ҷавоби принципиалӣ медиҳанд.

Ҷамъбасту хулосаҳои таҳрири нави Программаи партия, Маърӯзаи сиёсии КМ ба принципҳои назарияи марксистӣ-ленинӣ мувофиқанд: муносибати навоварона ба ҳалли проблемаҳои ба миён гузоштаи ҳаёт бо баҳои санҷидашуда ва ҷасорати революционӣ дар гузориши вазифаҳо пайваст шудааст. Онҳо звеноҳои концепцияи назариявии ягонаю мулоҳизашудаеро ташкил медиҳанд, ки он аз инкишофи минбаъдаи назарияи иқтисодии социализм далолат мекунад.

Роҳи ба даст омадани ҳамаи муваффақиятҳои мо — муваффақиятҳоиояндаи наздик ва дур, иқтисодӣ ва социалӣ, сиёсӣ ва идеологӣ, дохилӣ ва берунӣ, чи тавре съезд қайд кард, тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ мебошад. Фақат бо ҳамин роҳ вазъияти сифатан нави ҷамъияти советиро таъмин кардан мумкин аст ва бояд таъмин карда шавад.

Тезонидани тараққиёт талаб мекунад, ки дигаргуниҳои амиқ пеш аз ҳама дар иқтисодиёт — соҳаи ҳалкунандаи фаъолияти инсон ба амал оварда шаванд. Моҳияти онҳо дар тараққиёти сифатан нав: интенсификацияи ҳамаҷонибаи истеҳсолот дар асоси прогресси илму техника, дигаргун сохтани структураи иқтисодиёт, шаклҳои самарабахши идоракунӣ, ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он аст. Кор карда баромадани проблемаҳои сифати нави тараққиёти иқтисодиёт, мазмуну мақсад ва натиҷаҳои он ғанӣ гардондан ва инкишофи эҷодии назарияи марксистӣ-ленинии такрористеҳсол мебошад.

Ҳозир ба тараққии иқтисодиёт аз рӯи нишондиҳандаҳои анъанавии соф миқдорӣ баҳо додан мумкин нест. Дар шароити миқьёси имрӯзаи истеҳсолот ва пеш гирифтани роҳи сарфа кардани ресурсҳо калимаи «бештар» дигар радифи калимаи «беҳтар» шуда наметавонад.

Сифати нави тараққии иқтисодиёт пеш аз ҳама маънои ба даст овардани натиҷаҳои калони аз ҷиҳати социалӣ муфиди ниҳоиро дорад.

Прогресси илму техника тамоми структураи такрористеҳсол ва динамикаи онро амиқан тағйир медиҳад. Ягон проблемаи иқтисодиро бидуни ба назар гирифтани он ҳал кардан мумкин нест. В. И. Ленин ҳанӯз дар ибтидои аср навишта буд: «Иқтисодшинос бояд ҳама вақт ба пеш, ба сӯи прогресси техника нигоҳ кунад, вагарна вай фавран қафо мемонад, зеро касе, ки ба пеш нигоҳ кардан намехоҳад, он кас ба таърих пушташро мегардонад: дар ин ҷо роҳи сеюм нест ва буда ҳам наметавонад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 5, саҳ. 142).

Партия тезонидани прогресси илму техникаро масъалаи асосии сиёсати иқтисодӣ мешуморад. Дар ин бобат нуктаи баёнкардаи Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС дар бораи ду шакли прогресси илму техника — эволюционӣ ва революционӣ аҳамияти принципиалӣ дорад.

Дар аксарияти соҳаҳо прогресси илму техника алҳол суст, аслан ба тарзи эволюционӣ ба вуқӯъ омада, асосан боиси такмили технологияҳои мавҷуда ва қисман модернизация шудани мошину таҷҳизот мегардад. Албатта, ин ҳама хеле кам бошад ҳам, натиҷаи муайяне мебахшад. Пешравии революционӣ, яъне ба системаҳои принципан нави технологӣ, ба истифодаи техникаи навтарин гузаштан зарур аст, ки онҳо самараи баландтаринро таъмин мекунанд. Сухан дар бораи дар асоси комьёбиҳои ҳозираи илму техника аз нав таҷҳизонидани ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ меравад.

Аз ин ҷамъбастҳои назариявӣ барои амалия хулосаҳои равшану сареҳ мебароянд. Иқтидорҳои нави ба кор андохташаванда, техникае, ки лоиҳааш тартиб дода ва истеҳсоли он ба роҳ монда мешавад, бояд на фақат назар ба он чи ки мавҷуд аст, беҳтар бошад. Ин акнун кифоя нест. Онҳо бояд ба навтарин комьёбиҳои афкори илмӣ, беҳтарин намунаҳои ҷаҳонӣ мувофиқ бошанд. Бештар аз он, аз онҳо бартарӣ дошта бошанд. Мо, қайд кард М. С. Горбачёв дар вохӯрӣ бо меҳнаткашони шаҳри Тольятти, бояд аз фалсафаи тақлид даст кашем. Дар ҳар бобат ба дигарон пайравӣ кардан ва бо роҳи тайшуда рафтан нашояд... Пеш гирифтани роҳи гузаштан аз комьёбиҳои ҷаҳонӣ бояд, чунон ки мегӯянд, дар мағз андар мағзи ҳамаи коллективҳои меҳнатӣ, ҳамаи органҳои хоҷагӣ ҷой гирад. Ба чизи аз ин камтар розӣ шудан маънои «аз таърих рӯ гардондан»-ро дорад. Ин талабро дар сиёсати структурӣ ва инвестиционӣ, планкашӣ ва ҳавасмандгардонии иқтисодӣ доимо иҷро кардан лозим меояд. Вай ба баҳои фаъолияти ташкилотҳои тадқиқоти илмӣ ва лоиҳакашию конструкторӣ, вазоратҳо, иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва корхонаҳо ба тарзи нав ва бештар серталабона муносибат карданро низ муайян мекунад.

Хусусияти фарқкунандаи сифати нави тараққиёт гузаштан ба шакли ресурссарфакунандаи такрористеҳсоли васеъ мебошад. Ҳанӯз дар панҷсолаи дувоздаҳум — нахустин бор дар таърихи мамлакатамон — дар ҳамаи соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ бидуни зиёд кардани шумораи коркунон таъмин намудани афзоиши маҳсулот пешбинӣ шудааст. Сарфакорӣ ба манбаи асосии қонеъ гардондани талаботи хоҷагии халқ ба ресурсҳои моддӣ ва сӯзишворию энергетикӣ мубаддал мегардад. Дар оянда фондталабии маҳсулотро аввал устувор гардондан ва сипас кам кардан ҳам лозим аст. Замоне, ки бо як сатр истеҳсоли маҳсулоти гуногун ва ниҳоӣ, техникаи анъанавӣ ва принципан навро пешбинӣ кардан мумкин буд, бебозгашт гузашта рафтааст. Дар Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 аввалин маротиба онд ба тараққиёти саноати кор карда баромадани ашьёи хом ва соҳаҳои сӯзишворию ашьёи хом супоришҳои алоҳида муқаррар карда шудаанд. Илова бар ин суръати афзоиш дар саноати кор карда баромадани

ашьёи хом назар ба соҳаҳои сӯзишворию ашьёи хом беш аз ду баробар баланд хоҳад буд. Миқьёси истифодаи технологияҳои прогрессивӣ ва барои ҳар як соҳа базавӣ низ муайян карда шудааст.

Тезонидани тараққиёт на фақат маънои таъмин кардани суръати баланди тараққии иқтисодиётро дорад. Хусусияти фарқкунандаи он аз пурзӯр гардидани динамизми истеҳсолоти ҷамъиятӣ, зуд бохабар шудан аз комьёбиҳои нави илму техника ва талаботи тағьирёбандаи ҷамъият иборат аст. Ҳаҷми нав кардани фондҳои асосии истеҳсолӣ қатъиян зиёд ва мӯҳлати иҷрои ин кор кӯтоҳ гардида, сиёсати амортизационӣ вусъат меёбад, истеҳсоли хелҳои нави маҳсулот зуд ба роҳ монда мешавад. Мӯҳлати сохтмони асосиро ду баробар кам кардан лозим меояд. Кӯтоҳ кардани вақти обороти ресурсҳои моддӣ боиси бе хароҷоти иловагӣ афзудани самара мегардад.

Дар шароити ҳозира сифати афзоиш аз бисьёр ҷиҳат баланд шудани сифат аст. Маҳсулоти советӣ бояд комьёбиҳои навтарини афкори илмиро таҷассум намояд, ба талабҳои баландтарини техникию иқтисодӣ ва эстетикии истеъмол мувофиқат кунад, дар бозори ҷаҳон рақобат карда тавонад. Сифати маҳсулот мавзӯи ифтихори касбӣ ва ватандӯстона аст. Партия масъаларо ҳамин тавр мегузорад.

Ҷиҳати муҳими концепцияи тараққии иқтисодиёт, ки съезди XXVII партия кор карда баромадааст, мақсади он барои пурратар қонеъ гардондани талаботи ҷамъиятӣ ва шахсӣ аст. Бо сарфи камтарини ҳамаи хелҳои ресурсҳо ба даст овардани ин мақсад қонуни ҳатмии хоҷагидории социалистӣ, меъёри асосии баҳои фаъолияти соҳаҳо, иттиҳодияю корхонаҳо, ҳамаи ячейкаҳои истеҳсолӣ мебошад.

Хулласи калом, моҳияти дигаргуниҳои тараққии иқтисодиёт аз ҳамин иборат аст, ки ба нишондиҳандаҳои миқдорӣ не, балки ба сифат ва самара, ба натиҷаҳои мобайнӣ не, балки ба натиҷаҳои ниҳоӣ, ба зиёд кардани фондҳои истеҳсолӣ не, балки ба нав кардани ин фондҳо, ба афзун гардондани ресурсҳои сӯзишворию ашьёи хом не, балки ба беҳтар истифода бурдани онҳо, ба тараққиёти босуръати соҳаҳои илмталаб, ба тараққиёти инфраструктураи истеҳсолию социалӣ бештар диққат дода мешавад.

## 2.

Шарти ҳалкунандаи тезонидани тараққиёт, ба роҳи интенсивӣ гузарондани иқтисодиёт такмили муносибатҳои истеҳсолӣ мебошад. Ин масъалагузории қатъиян марксистӣ аст. Вай барои амалия роҳ мекушояд ва аз муносибати соф технологӣ ба ҳодисаҳои мураккабтарини социалию иқтисодӣ эмин мегардонад.

Прогресси илму техника барои афзун гардондани қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат, қатъиян баланд бардоштани самаранокии истеҳсолот имкониятҳои бузург дорад. Вале фақат дар сурати таҳлили муносибатҳои истеҳсолӣ фаҳмидан мумкин аст, ки чаро вай баъзан суст ба вуқӯъ меояд ва барои тезонидани он чӣ бояд кард.

Дар ин масъалаи асосӣ хеле қафо мондани илми ҷамъиятшиносӣ, пеш аз ҳама илми иқтисодӣ ҳис карда мешавад. Дар байни олимони ин соҳаҳои илм фаҳмиши басе оддии муносибатҳои истеҳсолӣ паҳн шудааст: гӯё худи факти мавҷуд будани муносибатҳои истеҳсолӣ барои қувваҳои истеҳсолкунанда, тараққиёти мунтазами истеҳсолот, зиёд кардани самараи он имкониятҳои бепоён фароҳам меоварда бошад. Дар айни ҳол динамизм ва тағьирьёбии муносибатҳои истеҳсолӣ, структураи мураккаб, ботинан зиддиятноки онҳо инкор карда, таъсири мутақобилаи байни онҳо ва қувваҳои истеҳсолкунанда ба тарзи оддӣ тасвир карда мешавад.

Дар ин қабил тафсирот набзи ҳаёт ҳис карда намешавад. Ҳанго-

ми шиносшавӣ бо онҳо беихтиёр суханони зерини Д. И. Писарев ба хотир меоянд: «Аз хондани ин асарҳо ба ҷуз хастагию дилтангӣ чизи дигаре пайдо кардан мумкин нест; ба чизе эрод гирифта, дар хусуси чизе баҳс карда ҳам намешавад, зеро ҳама чиз оддӣ, дилгирона, ҳамвор ва ором аст».

Дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС тафсири илман амиқи муносибатҳои истеҳсолии социализм дода шудааст. Моҳияташ дар ин аст. Оре, муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ дар ҳақиқат барои инкишофи муносибатҳои истеҳсолӣ роҳи васеъ мекушоянд. Вале ҳатман ба шарте, ки онҳо мунтазам такмил дода унсуру шаклҳои кӯҳнашудаю умрашон баохиррасида сари вақт дигар карда шаванд.

Агар онҳо нав карда нашаванд, дар ин сурат муносибатҳо ва структураҳое, ки ба вуҷуд овардаем ва обутоб додаем, прогресси иқтисодиётро суст мекунанд. Чи тавре ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ қайд карда шудааст, шаклҳои мавҷудаи муносибатҳои истеҳсолӣ, системаи хоҷагидорӣ ва идоракунӣ дар шароити тараққиёти экстенсивии иқтисодиёт ба вуҷуд омадаанд. Онҳо тадриҷан кӯҳна шуданд, дар баъзе бобатҳо бошад, боздорандаи тараққиёт гардиданд. Сабаби амиқтарину асосии ҳодисаҳои манфие, ки дар охири солҳои 70-ум ва ибтидои солҳои 80-ум рӯй доданд, дар ҳамин аст.

Амалӣ гардондани тадбирҳои муайянкардаи партия оид ба азнавсозии механизми хоҷагӣ, ба мақсади баланд бардоштани сифат, самаранокӣ ва натиҷаҳои калони ниҳоӣ нигаронида шудани он такмили минбаъдаи муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ мебошад. Вай барои инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда, вусъати прогресси илму техника, фаъол гардондани омили инсонӣ имкониятҳои нав фароҳам меоварад.

Ҳуҷҷатҳои съезд таълимотро дар бораи моликияти социалистӣ ва шаклҳои таъмини иқтисодии он ғанӣ мегардонанд. Дар асоси хулосаҳои назариявии съезд таҳлили моликияти социалистиро, ки системаи сершохаи муносибатҳои байни одамон, коллективҳо, соҳаҳо ва минтақаҳои мамлакатро оид ба истифодаи воситаҳо ва натиҷаҳои истеҳсолот, маҷмӯи томи манфиатҳои иқтисодиро дар бар мегирад, амиқ гардондан лозим аст.

Моликияти социалистӣ дар процесси ҳаракати худ аз ҷиҳати иқтисодӣ дар муносибатҳо ва шаклҳои ташкилию иқтисодӣ амалӣ мегардад. Барои он ки имконияту бартариҳои он пурра зоҳир шаванд, системаи иловагии ташкилию иқтисодии муносибатҳои истеҳсолиро ҳаматарафа такмил додан зарур аст. Ба он, алалхусус, муносибатҳои дар процесси ташкили меҳнат ва истеҳсолот муқаррааргардида, робитаҳои хоҷагӣ, шаклу механизми тақсимот, фишангу омилҳои ҳисоби хоҷагӣ, структура ва усулҳои идоракунии истеҳсолот дохил мешаванд.

Дар хусуси барҳам додани тасвири назарии муносибатҳои истеҳсолӣ, ки дур аз воқеият аст, дар бораи зарурати алоқамандона бо шаклҳои ташкили меҳнат ва истеҳсолот, идоракунӣ ва планкашӣ, системаи омилҳои рағбат таҳлил кардани ин муносибатҳо ҳанӯз дар конференцияи илмию амалии моҳи декабри соли 1984 ташкилкардаи КМ КПСС сухан ронда шуда буд. Мутаассифона, дар омӯзиши муносибатҳои истеҳсолӣ алҳол дигаргунии назаррасе ба амал наомадааст.

Ҳангоми такмил додани шаклҳои таъмини иқтисодии моликият вобастагии онҳоро ба табиати азонихудкунии умумухалқӣ ва вазъияти конкретии процессҳои такрористеҳсол ба назар гирифтан зарур аст. Ҷамъият нисбат ба интихоби ин ё он шаклу усулҳои хоҷагидорӣ бепарво шуда наметавонад: фақат ҳамон шаклу усулҳое мақбуланд, ки онҳоро худи табиати моликияти социалистӣ ба вуҷуд овардааст ва бартарии ҳатмии манфиатҳои умумихалқиро таъмин мекунанд.

Вале дар доираи зикршуда шаклу усулҳои конкретӣ метавонанд (ва бояд) хеле тағйир ва такмил ёбанд. Фақат дар ҳамин сурат муво-

фиқати доимии муносибатҳои истеҳсолиро ба дараҷаи бадастомада ва тамоюлоти прогрессивии тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда таъмин кардан мумкин аст.

Дар ҷустуҷӯи эҷодии шаклу усулҳои самарабахштари хоҷагидорӣ, чи тавре дар съезд қайд карда шуд, моро тасаввуроти муқарраргардида, алалхусус хурофот, набояд боздорад. Ҳар кадом тағйироти механизми хоҷагиро душвор аз принципҳои социализм пиндоштан хатои маҳз аст. Ба қаҳрамони Чехов, ки аз ҳар навигарӣ тарсида, «оқибаташ чӣ мешуда бошад?» мегуфт, монанд шудан лозим нест.

Устувории принципҳои хоҷагидории социалистӣ ва мувофиқи шароити конкретӣ кор фармудани шаклу усулҳои он муносибати ягона дуруст ба такмили муносибатҳои истеҳсолӣ ва системаи аз рӯи план идора кардани иқтисодиёт мебошад.

## 3.

Муносибатҳои моликияти социалистӣ на мафҳуми абстрактию назарианд. Онҳо дар амалия, дар фаъолияти ҳар як коллективи меҳнатӣ ва коркун зоҳир ва аз ҷиҳати иқтисодӣ амалӣ мегарданд. Дар бораи камолоти онҳо аз рӯи иштироки реалии омма дар идоракунии истеҳсолот, аз рӯи муносибати вай ба кору меҳнат ва самараи он ҳукм кардан мумкин аст.

Дар ниҳояти кор, чи тавре К. Маркс таълим медод, «моликият муносибати бошуурона ба шароити истеҳсолот чун ба шароити худ асту бас» (К. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷилди 46, қисми I, саҳ. 482). Бо роҳи революционӣ барҳам додани моликияти хусусии капиталистӣ меҳнаткашонро объективан ҳамхӯҷаини истеҳсолот гардонд. Аммо барои он ки ҳар як коркун вазъияти нави худро дар фаъолияти амалӣ таъмин намояд, вақт ва ҷидду ҷаҳди зиёде лозим аст. Барои ин муҳайё кардани шароити зарурӣ ва шаклҳои иқтисодӣ роҳи асосии тараққию такмил додани моликияти социалистӣ мебошад.

Маҳорати ба тарзи васеъ, аз нуқтаи назари давлатӣ фикр кардан, пеш аз ҳама манфиати ҷамъиятро ба назар гирифтан хислати фарқкунандаи коркуни типи нав мебошад. Вале дар съезд ҳаққонӣ гуфта шуда буд: хӯҷаини ҳақиқии заводи худ ё колхоз, цех ё фермаи худ набуда, хӯҷаини мамлакат шудан мумкин нест.

Чи тавре ки таҷрибаи таърихӣ нишон дод, таъмин кардани пайвастагии зичи манфиати ҷамъият, коллективи меҳнатӣ ва коркун, барои афзун гардондани сарвати ҷамъият манфиатдор ва масъул гардондани ҳар як меҳнаткаш вазифаи мураккабтарини сохтмони социалистӣ мебошад. Дар иҷрои ин вазифа паҳн ва мустаҳкам кардани ҳисоби хоҷагӣ роли бебаҳое мебозад.

Оддӣ карда гӯем, инкишофи муносибатҳои моликият, пойдор гардондани ҳисоби хоҷагӣ ва демократиконии идоракунии истеҳсолот ҳаргиз процессҳои гуногуни дар як вақт вусъатёбанда не, балки ҳадди чизи ягонаест, ки такмили муносибатҳои истеҳсолӣ ном дорад. Чунин фаҳмиши проблема, ки дар материалҳои съезди XXVII КПСС аниқ ифода ёфтааст, тасаввуроти моро дар бораи роль ва вазифаҳои ҳисоби хоҷагӣ, мақоми вай дар байни шаклҳои таъмини иқтисодии моликияти социалистӣ хеле ғанӣ мегардонад.

Аз чунин фаҳмиш, алалхусус, хулосае мебарояд, ки ҳисоби хоҷагӣ ҳарчанд муҳим бошад ҳам, инкишофи он ҳаргиз процесси алоҳида нест. Самараи он аз бисьёр ҷиҳат ба системаи нархҳо, мукаммалии усулҳои молиявӣ ва кредит, мустаҳкамии робитаҳои хоҷагӣ вобаста аст. Ва, албатта, пеш аз ҳама ба дараҷаю сифати планкашӣ вобаста мебошад. Дар ин таъсири мутақобилаи мураккаб ва зиддиятнок бисьёр чизҳоро дарк кардан лозим меояд. Илова бар ин на аз рӯи

китоб, тавассути интихоби иқтибос, балки дар асоси таҷрибаи ҷамъбастшуда ва амалия дарк бояд кард.

Фақат баъзе ҷиҳатҳои асосии чунин таҳлилро қайд мекунем. Принципи тағйирнопазири хоҷагидории социалистӣ роҳбарии планини иқтисодиёт буд ва мебошад.

Зимнан, дар худи планкашӣ ду соҳаи ба ҳам алоқаманду вале хеле мустақил вуҷуд дорад, ки аз рӯи объект ва усулҳои худ фарқи ҷиддӣ доранд. Омехта кардани онҳо бисьёр вақт боиси харҷумарҷи назариявӣ ва качфаҳмӣ мегардад. Централизм ва мустақилият ба таври сунъӣ ба ҳам муқобил гузошта мешаванд. Роҳи зиёд кардани ҳуқуқ ва вусъати ташаббуси иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва корхонаҳо қариб ки ҳамчун даст кашидан аз роҳбарии мутамарказ фаҳмида мешавад. Дар навбати худ мустаҳкам намудани роҳбарии мутамарказ баъзан бо кӯшиши дар звеноҳои болоӣ ҳал намудани доираи бузурги масъалаҳои хурди хоҷагӣ иваз карда мешавад. Ҳамаи ин ба ҳалли масъалаҳои амалӣ ҳам таъсири манфӣ мерасонад.

Иқтисодиёти муосир комплекси ягонаи хоҷагии халқ аст, ки дорои структураи мураккаби дохилӣ мебошад. Объекти планкашӣ пеш аз ҳама хоҷагии халқ ҳамчун чизи ягонаю том мебошад. Мувозинати он, азнавсозии структурӣ, алоқамандона ҳал кардани проблемаҳои соҳавӣ ва территориявӣ ҳуқуқи мустаснои маркази иқтисодӣ мебошад. Фақат вай усулҳои баланс ва программавиро ба кор бурда, идоракунии комплекси ягонаи хоҷагии халқро таъмин намуда, аз ресурсҳо дуруст истифода бурда, сиёсати фаъолонаи структурӣ ва инвестиционириро ба амал бароварда метавонад.

Вале бо ин ҳама планкашӣ анҷом намеёбад. Соҳаи дуюми онро шаклу усулҳои ба звеноҳои ибтидоии истеҳсолӣ — корхонаю иттиҳодияҳо расондани супоришҳои плани давлатӣ ташкил медиҳад. Маҳз дар ҳамин соҳа заруратҳ тағйироти амиқи принципиалӣ ба миён омадааст. Моҳияти онҳо аз гузаштан ба идоракунии истеҳсолот тавассути нормативҳои иқтисодии дарозмӯҳлат иборат аст.

Нормативҳои иқтисодӣ, чи тавре ки дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, воситаи ояндадори роҳбарии планӣ мебошанд. Дар онҳо асосҳои мутамаркази идоракунии иқтисодиёт бо истифодаи муносибатҳои молию пулӣ ва қонуни арзиш хеле хуб пайваст мешаванд.

Принципҳои системаи худро бо пул таъмин кардани худ дар рафти санҷише такмил дода мешавад, ки ҳоло дар заводи автомобили Волжск ва иттиҳодияи мошинсозии Суммы гузаронда шуда истодааст. Чи тавре ки таҷрибаи аввалин нишон дод, системаи мазкур ба кори онҳо динамизми бештаре бахшида, боиси вусъати ташаббус гардид.

Гузаштан ба ҳисоби хоҷагии ҳақиқӣ талаб мекунад, ки корхонаю иттиҳодияҳо барои даромаднокии кори худ комилан ҷавобгар бошанд, ташвишу тараддуди онро ба зиммаи давлат нагузоранд. В. И. Ленин масъаларо ҳамин тавр мегузошт. «Трестҳо ва корхонаҳои ба ҳисоби хоҷагӣ коркунанда,— навишта буд ӯ,— маҳз барои он таъсис карда шудаанд, ки онҳо барои безарарии корхонаҳои худ худашон ҷавобгар бошанд, комилан ҷавобгар бошанд» (Асарҳо, ҷилди 35, саҳ. 539).

* * *

Қарорҳои съезди XXVII КПСС назарияи иқтисодии социализмро эҷодкорона инкишоф дода, барои тараққии тамоми системаи илмҳои иқтисодӣ шароиту имконият фароҳам меоваранд. Партия аз олимони иқтисодшинос умедвор аст, ки баробари ҳаёт қадам зада, дар гузориши проблемаҳои нав ташаббус нишон медиҳанд ва онҳоро эҷодкорона тахқиқ менамоянд. Олимон бояд барои амалӣ гардондани программаи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат саҳми сазовор гузоранд.

(«Правда», 16 маи соли 1986)

# СЪЕЗДИ XXVII КПСС ВА МАСЪАЛАҲОИ НАЗАРИЯИ КОММУНИЗМИ ИЛМӢ

*В. ЗАЙЧЕНКО,*
*номзади илми фалсафа*

Ҳар кадом съезди партияи мо, агар бо суханони Ленин гӯем, на фақат барои тамоми ҳаракати коргарӣ, балки барои тамоми сохтмони Ҳокимияти Советӣ аҳамияти бузург дорад. Съезди КПСС ҳамчун органи олии ваколатдор ва баробари ин сернамояндатарини умумипартиявӣ масъалаҳои муҳимтарини стратегӣ, тактикӣ ва ташкилотии ҳаёт ва фаъолияти онро ҳал менамояд.

Съездҳои КПСС, ки дар онҳо Программаҳои партия барои давраи навбатии фаъолияти он қабул карда шудаанд, дар таърихи ҷамъияти советӣ мавқеи муҳимро ишғол намуда, дар айни ҳол марҳалаи навбатии инкишофи ҷамъиятамон мебошанд. Программаи КПСС ҳуҷҷати асосии назариявии партия аст. Вай манбаи бои идеяҳои марксистӣ-ленинӣ, натиҷаи ҷамъбасти илмии таҷрибаи таърихии наслҳои пешинаи коммунистон мебошад.

Бо ифодаи образноки асосгузорони коммунизми илмӣ, программа ин «байраки рӯйрост барафрохтаест», ки аз рӯи он аҳли тамоми олам дар бораи партия ҳукм мекунад. Синфи тараққикунанда — пролетариат бори аввал дар «Манифести Партияи Коммунистӣ», ки К. Маркс ва Ф. Энгельс навишта буданд, мақсадҳои наҷиби худро бо овози баланд изҳор намуд. В. И. Ленин принципҳои асосии Манифестро эҷодкорона инкишоф дод. Программаи соли 1903 қабулкардаи съезди II РСДРП байраки мубориза барои сарнагун сохтани мутлақияти подшоҳӣ ва ғалабаи революцияи социалистӣ гардид. Октябри Кабир ҳокимияти капиталро барҳам дода, вазифаи асосии Программаро иҷро намуд ва ба даврай барпо кардани ҷаҳони нав ибтидо гузошт.

Соли 1919 партияи большевикон дар съезди VIII худ Программаи навро қабул кард. Дар рафти иҷрои он социализм дар мамлакатамон амри воқеъ гардид.

Соли 1961 дар съезди XXII КПСС Программаи сеюми партия қабул карда шуд. Дар тамоми самтҳои сохтмони коммунистӣ кори бузург вусъат ёфт. Халқи мо дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ комьёбиҳои барҷаста ба даст овард. Иттифоқи Советӣ ба марҳалаи социализми мутараққӣ дохил шуд.

Роли мубориз пешқадамро танҳо партияе иҷро карда метавонад, ки назарияи пешқадамро ба роҳбарӣ гирифтааст. Ин суханони Ленин имрӯз мазмуни боз ҳам бештар актуалӣ пайдо мекунанд. Гап дар он аст, ки аз рӯзи қабули Программаи сеюми КПСС чорьяк аср гузашт. Ин дар асри динамикии мо давраи нисбатан калон аст. Дар давоми дунимдаҳсолаи гузашта чӣ гуна дигаргуниҳо ба амал омаданд? Дар ин ҷо пеш аз ҳама дигаргуниҳои дорои характери объективӣ, алалхусус чунин дигаргуниҳоро бояд қайд кард: вазъияти берунии сиёсӣ хеле тағьир ёфт, ки ба ин қонунҳои дохилии тараққиёти капитализми ҷаҳонӣ ва процесси инкишофи ҳаракати ҷаҳонии революционӣ сабаб

шуданд; ҷамъияти советӣ дар давоми бисту панҷ соли гузашта дар тараққиёти социалистӣ қисми калони роҳро тай намуд; илми марксистӣ-ленинӣ бо хулосаю нуктаҳои нави назариявӣ бой гардид. Дар муносибати партия, тамоми ҷамъияти мо ба фаъолияти иқтисодӣ, сиёсӣ, маънавӣ низ пешравиҳои ҷиддӣ ба амал омаданд: роҳи реализми амиқ дар баҳодиҳӣ ба камьёбиҳо ва камбудиҳои мо, дар планкашӣ ва пешгӯии инкишофи минбаъдаи мамлакат пойдор шуд; кордонӣ ва муташаккилӣ, тартибот ва интизом шиори айём, омили илҳомбахши фаъолияти ҳаррӯзаи одамони советӣ гардиданд; шаклҳои нави алоқаи партия бо омма пайдо шуданд. Ҳамин тавр, чи тавре ки М. С. Горбачёв дар Пленуми октябрии (с. 1985) КМ КПСС қайд намуд, «натиҷаҳои кори иҷрошударо на фақат ҷамъбаст, балки программаи возеҳу асосноки амалиётро ба нафъи инсон ва сулҳи рӯи Замин низ тартиб додан зарур буд». Бо ибораи дигар, вазифаҳои пешравии минбаъда ба сӯи коммунизм таҳлили ҳаматарафа ва аниқ кардани мақсадҳои ҷорию дарозмӯҳлат ва роҳҳои ба даст овардани онҳо, муайян намудани тарзҳои нави фаъолияти ташкилотчигӣ ва идеологии партияро талаб мекарданд. Дигаргуниҳоеро, ки дар ҷойгиронии қувваҳои синфӣ дар арсаи байналхалқӣ ба амал омаданд, илман дарку мулоҳиза кардан лозим буд. Дар айни ҳол қайд кардан лозим аст, ки сухан дар боран вазифаҳо ва проблемаҳое мерафт, ки дар назди ҷамъияти советӣ дар давраи хеле мураккабу масъулиятнок гузошта шудаанд ва ин давра аз бисьёр ҷиҳат — ҳам аз ҷиҳати дохилӣ ва ҳам аз ҷиҳати байналхалқӣ дорои характери дигаргунии қатъӣ мебошад.

Хусусияти таҳрири нави Программаи қабулкардаи съезди XXVII КПСС аз чӣ иборат аст? Ба ин савол ҷавоб дода, пеш аз ҳама чунин сифати он, монанди идоматро қайд кардан лозим аст. Дастурҳои асосии сиёсӣ ва назариявии КПСС ҳам дар Программаи сеюм ва ҳам дар таҳрири нави он инъикос ёфтаанд. Мақсади асосии партияи мо мубориза барои сохтмони коммунизм буд ва мебошад. Бисьёр дигар вазифаҳои стратегии партия, ки дар таҳрири пештараи Программа гузошта шуда буданд, низ бетағьир мондаанд. Маҳз барои ҳамин, чунон ки М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия қайд намуд, таҳрири навро Программаи ҷоруми КПСС шуморидан ба мақсад мувофиқ нест.

Идомат ҳаргиз маънои такрори кӯркӯрона, нусхабардориро надорад. Идомат ҳатман эҷодкорона дарку мулоҳиза кардани гузаштаро дар назар дорад. Барои ҳамин ҳам дар таҳрири нави Программа таърифҳое, ки аз санҷиши замон нагузаштаанд, аз нуқтаи назари танқидӣ дарк карда шудаанд. Таҳрири нав инчунин аз тафсилоти зиёдатӣ, ки ба таҳрири пештара хос буд, озод аст. Дар он баҳоҳои асосӣ ва вазифаҳои сиёсии партия аниқтар ифода намуда, процесси ҳақиқии инкишофи ҷамъияти советӣ муфассал ва реалистона таҳлил карда шудааст. Дар рафти ин инкишоф дар қатори комьёбиҳои баҳснопазир тамоюлҳои муайяни номатлуб ва душвориҳо, ки дар охири солҳои ҳафтодум ва ибтидои солҳои ҳаштодум ба вуҷуд омада буданд, низ ҷой доштанд.

Фаҳмиши ленинии идомат дар баробари он чи ки зикр ёфт, мувофиқи таҷрибаи ғуншуда эҷодкорона инкишоф додан ва бой гардондани назария ва сиёсат, ҳатман пеш рафтанро дар назар дорад. «Партия,— қайд карда шудааст дар таҳрири нави Программа,— дар асоси омӯхтан ва ҷамъбаст кардани ҳодисаҳои нави ҳаёти ҷамъияти советӣ, ба ҳисоб гирифтани таҷрибаи мамлакатҳои дигари иттиҳоди социалистӣ, ҳаракати ҷаҳонии коммунистӣ, коргарӣ, озодихоҳии миллӣ ва демократӣ, таҳлили комьёбиҳои илмҳои табиатшиносӣ, техникӣ ва ҷамъиятшиносӣ минбаъд эҷодкорона инкишоф додани назарияи марксистиро вазифаи худ медонад». Навовариҳи афкори эҷодии партия пеш

аз ҳама дар концепцияи васеи тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ифода ёфтааст. Дар таҳрири нави Программа назар ба таҳрири пештарааш дар борам такомулоти пай дар пай ва ҳамаҷонибаи социализм, роҳҳои гузариш ба интенсификацияи иқтисодиёт, такомулоти системаи идоракунӣ, муносибатҳои тақсимот, бартараф намудани тафовутҳои социалию синфӣ, ҳалли масъалаи миллӣ, ташаккули умумияти нави таърихӣ — халқи советӣ, дар бораи худидоракунии социалистӣ як қатор нуктаҳои нави муҳим баён карда шудаанд.

**Концепцияи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат** моҳияти роҳи имрӯзаи партияро таҷассум менамояд. Ин концепция асоси нуктаҳои программавиро ташкил медиҳад, ки онҳо мақсаду вазифаҳои фаъолияти Партияи Коммунистӣ, халқи советиро дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ муайян мекунанд. Ба воситаи тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ноил шудан ба ҳолати сифатан нави ҷамъият — чунин аст идеяи асосии таҳрири нави Программаи КПСС.

Дар мӯҳлати кӯтоҳи таърихӣ — дар се панҷсола ба зинаи сифатан нави тараққиёт расондани қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ, ба куллӣ тезонидани прогресси илму техника, таъмин кардани пешравии босуръат дар самтҳои стратегии тараққии иқтисодиёт, барпо кардани потенциали истеҳсолие пешбинӣ шудааст, ки аз рӯи миқёс ба тамоми потенциали солҳои пеш ғуншуда баробар аст.

Ба амал баровардани реконструкцияи нави техникии хоҷагии халқ ва дар ин асос дигаргун сохтани базаи моддию техникии ҷамъият ба нақша гирифта шудааст. Процессҳои бештар прогрессивии технологӣ ва истеҳсолоти зудбадал татбиқ карда хоҳанд шуд. Электрификация, химизация, роботизация, электронизация, компьютеризацияи истеҳсолот дар миқёси тарафт калон сурат гирифта, биотехнология татбиқ мегардад. Ҳамаи ин имконият медиҳад, ки дар 15 соли оянда даромади миллии мамлакат қариб ду баробар, ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ 2,3—2,5 баробар зиёд карда шавад.

Такмил додани идоракунии хоҷагии халқ, ки он бояд ягонагии узвӣ ва таъсири байниҳамдигарии самарабахши планкашӣ, фишангу омилҳои иқтисодӣ, структураҳои ташкилии идоракунӣ ва инкишофи ташаббусро дар маҳал таъмин намояд, хусусияти муҳими стратегияи иқтисодии партия мебошад. Усулҳои нави хоҷагидорӣ бояд ҷидду ҷаҳди коллективҳои меҳнатӣ ва органҳои идоракуниро ба гузариши қатъӣ ба истифодаи омилҳои интенсивии тараққии истеҳсолот, тезондани прогресси илму техника, кам кардани хароҷот, пурратар қонеъ гардондани талаботи ҷамъиятӣ равона намоянд.

Ҳама чиз дар ҷамъияти мо ба манфиати одам тобеъ гардонда шудааст. Ҳам дар Программаи сеюми КПСС ва ҳам дар таҳрири нави он қайд карда шудааст, ки ғамхорӣ дар бораи беҳбудии одам дар фаъолияти партия чизи асосӣ буд ва мебошад. Ҳоло КПСС вазифаи ба зинаи сифатан нав расондани некӯаҳволии одамони советиро ба миён мегузорад. Дар таҳрири нави Программа концепцияи сиёсати пурзӯри социалӣ кор карда баромада шудааст, ки асоси онро омили инсонӣ, пурмазмунии меҳнат, адолати социалӣ ташкил медиҳад.

Дар Программаи партия ба омили инсонӣ диққати махсус дода шудааст: «Мақсадҳои таърихӣ миқёсан ҳар қадар калон бошанд, иштироки манфиатдорона, масъулиятшиносона, бошуурона ва фаъолонаи миллионҳо дар роҳи амалӣ гардондани онҳо ҳамон қадар муҳим аст».

КПСС ба пурзӯр намудани мазмуни эҷодӣ ва характери коллективистии меҳнат, баланд бардоштани маданияти он, ҳавасманд гар-

дондани меҳнати ихтисосталаб ва сермаҳсули баҳри ҷамъият аҳамияти калон медиҳад. Ҳамаи ин барои тадриҷан ба талаботи аввалини ҳаётии ҳар як одам табдил ёфтани меҳнат мусоидат менамояд. Дар ин бобат мо ба бисьёр комьёбиҳо ноил шудем. Агар дар солҳои 60-ум аз ҷиҳати шумораи коркунон соҳаи калонтарини иқтисодиёт хоҷагии кишлоқ ҳисоб мешуда бошад, пас дар солҳои 70-ум саноат чунин соҳаи калонтарин гардид. Бо вуҷуди ин дар хоҷагии халқ ҳаҷми меҳнати дастӣ ва ихтисосноталаб ҳам дар хоҷагии қишлоқ ва ҳам дар саноат ҳанӯз калон аст. Ин самараи иқтисодиётро кам карда, ба идоракунии худи меҳнат халал мерасонад. Оё дар сурати дар таносуби бавуҷудомадаи байни музди меҳнати коркунони баландихтисос ва беихтисос ҷандон ба назар гирифта нашудани мураккабии меҳнат ба ҳаракати қувваи коргарӣ самарабахш таъсир расондан мумкин аст? Албатта, не. Сабаби ҷойивазкунии кадрҳо, надоштани хоҳиши баланд бардоштани маҳорати касбӣ ва дигар проблемаҳо, аз ҷумла проблемаҳои дорои характери социалӣ дар ҳамин аст.

Ҳангоми тартиб додан ва иҷро намудани программаи кам карданi меҳнати дастӣ на фақат талаботи хоҷагии халқро ба асос гирифтан лозим аст, балки ҳаминро низ бояд ба назар гирифт, ки бемайлон беҳтар намудани шароити меҳнат барои инкишофи шахс, такомулот ва камолоти маънавии он заминаҳои объективии зарурӣ фароҳам меоварад.

Дар таҳрири нави Программаи КПСС вазифаи тарафт пурратар ба амал баровардани принципи адолати социалӣ дар тамоми соҳаҳои муносибатҳои ҷамъиятӣ ҳамчун яке аз вазифаҳои асосии сиёсати социалии партия ба миён гузошта мешавад. Имкониятҳои бузурги бунёдкории адолатро тамоми таҷрибаи таърих тасдиқ менамояд. В. И. Ленин гуфта буд, ки ин идея «дар тамоми ҷаҳон оммаҳои бепоёни меҳнаткашро ба ҳаракат меоварад». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 26, саҳ. 120). Вай ҳоло ҳам дар байни сарватҳои беҳтарине, ки халқи советиро ба корнамоиҳои нав рӯҳбаланд менамоянд, яке аз мавқеъҳои асосиро ишғол мекунад. Социализм манбаи асосии беадолатии социалӣ, системаи истисмори одамро аз тарафи одам барҳам дод. Ҷамъияти мо ягонагии ҳуқуқу ӯҳдадориҳои гражданинҳо, баробарии ҳамаро дар назди қонун ва баробарии қонунро барои ҳама, интизому ахлоқи ягона, эҳтироми шаъну эътибори шахсро сарфи назар аз мавқеи социалӣ ва мансубияти миллиаш пойдор менамояд. Чунин суханони В. И. Ленин, ки соли 1919 гуфта буд, имрӯз ҳам аҳамияти калон доранд: «Баробарӣ, агар баробарӣ гуфта нест кардани синфҳо фаҳмида нашавад, ҷумлаи хушку холӣ аст. Мо синфҳоро нест кардан мехоҳем, дар ин бобат мо тарафдори баробарӣ мебошем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 382).

Ҳоло барои мо ифодаи асосии адолат назорат ба андозаи меҳнат ва андозаи истеъмолот мебошад, ки онро В. И. Ленин васият кардааст. Ҳеҷ кас аз ҷамъият ягон хел неъматеро, ки худаш барои он меҳнат накардааст ва эҳтиромеро, ки сазовор нашудааст, талаб карда наметавонад.

Вақтҳои охир дар ҳамаи табақаҳои ҷамъияти мо масъалаҳои тартиботи маънавӣ вобаста бо адолати социалӣ қатъитар ба миён гузошта мешаванд. Меҳнаткашон махсусан бо зуҳуроте оштинопазиранд, ки ба худи моҳияти сохти социалистӣ мухолиф аст — хоҳ сухан дар бораи суиқасди бевосита ба қонунҳои советӣ равад ва хоҳ дар бораи зистан аз ҳисоби даромади шубҳанок, бюрократизм, муфтхӯрӣ, мастигарӣ. Бесабаб нест, ки дар байни вазифаҳои аъзоёни партия, ки дар Устави КПСС пешбинӣ шудаанд ва онро съезди XXVII қабул кардааст, нисбат ба ҳар як коммунист чунин талаб мавҷуд аст: вай бояд принципи адолати социалии хоси социализмро пойдор гардонад. Ҳо-

ло ба амал баровардани принципҳои адолати социалӣ бояд бо вазифаи асосии дар назди ҷамъияти советӣ истода — қатъиян тезондани прогресси социалию иқтисодии мамлакат пурра вобаста карда шавад.

Ба ҳам наздикшавии синфи коргар, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенция, ташаккули структураи бесинфи ҷамъият қонунияти муҳими инкишофи муносибатҳои социалӣ мебошад. Дар баробари ин масъалаҳо дар таҳрири нави Программаи КПСС вазифаҳои асосии сиёсати миллӣ низ баён карда, таърифи маданияти ягонаи халқи советӣ — маданияти мазмунан социалистию шаклан гуногуни миллӣ ва рӯҳан интернационалистӣ дода шудааст.

Давлати Советӣ воситаи асосии такомулоти социализм мебошад. Дар таҳрири нави Программа чунин хулосаи принципиалии назариявӣ ифода ёфтааст: танҳо ба андозаи муҳайё гардидани заминаҳои зарурии социалию иқтисодӣ ва идеологии ба идоракунӣ ҷалб кардани ҳамаи гражданинҳо, дар сурати мавҷуд будани шароити дахлдори байналхалқӣ давлати социалистӣ, чунон ки Ленин пешбинӣ карда буд, торафт бештар ба «шакли гузариш аз давлат ба ғайри давлат» мубаддал мегардад ва характери ғайрисиёсӣ пайдо менамояд. Дар оянда ташкилоти олии ҷамъият — худидоракунии ҷамъияти коммунистӣ ташаккул меёбад.

Дар инкишофи босуръати социализм роли омили маънавии буньёдкорӣ қонунан меафзояд. Табиист, ки дар таҳрири нави Программаи КПСС ба вазифаҳои маданӣ диққати калон дода мешавад. Дар ин ҷабҳа кори мақсаднoки партия оид ба тарбияи идеявию сиёсӣ, меҳнатӣ ва ахлоқии одамони советӣ, ташаккули шахсияти ҳамаҷониба инкишофёфта, дар корҳои ҷамъият фаъол, ки сарватҳои маънавӣ, покизаахлоқӣ ва камолоти ҷисмониро дар худ таҷассум кардааст, мавқеи марказиро ишғол менамояд. Тарбияи идеявӣ аз рӯи моҳият ва вазифаи асосии худ ташаккули ҷаҳонбинии илмиест, ки ядрои маданияти маънавии социалистиро ташкил медиҳад. Танҳо ҷаҳонбинии марксизм, навишта буд В. И. Ленин, маданияти пролетариати революционииро дуруст ифода мекунад (Ниг. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 31, саҳ. 332). Фаҳмост, ки кори тарбияи идеявӣ қисми ҷудонашавандаи сохтмони маданӣ мебошад. Ф. Энгельс дар вақташ дар маданият се қисми асосии таркибӣ: илм, санъат ва шаклҳои маданияи муносибат, яъне муносибатҳои ахлоқии байни одамонро аниқ ҷудо карда буд (Ниг. К. Маркс, Ф. Энгельс, Асарҳо, ҷилди 18, саҳ. 215). Ин муносибатҳо танҳо муносибатҳои шахсӣ не, балки пеш аз ҳама муносибатҳои ҷамъиятӣ мебошанд. Барои ҳамин ташаккули ҷиҳатҳои ахлоқии муносибатҳои ҷамъиятӣ, яъне ахлоқи ҷамъиятӣ яке аз мавзӯъҳои асосии ғамхории Партияи Коммунистӣ ва самти муҳимтарини тарбияи коммунистӣ мебошад.

Дар таҳрири нави Программаи КПСС гуфта шудааст: «Ахлоқи мо ҳам сарватҳои умумиинсонии маънавӣ ва ҳам нормаҳои рафтору атвори одамон ва муносибатҳои онҳоро, ки оммаи халқ дар муборизаи чандинасра ба муқобили истисмор, барои озодӣ ва баробарии социалӣ, барои бахту саодат ва сулҳу амонӣ ба вуҷуд овардаанд, дар худ таҷассум менамояд». Тарбияи коммунистӣ дар баробари парваридани сифатҳои дахлдор дар ҳар шахс муборизаро ба муқобили боқимондаҳои зарарнок дар шуури одамон низ дар назар дорад. Дар рафти сохтмони социалистӣ бисьёрии ин боқимондаҳои зарарнок барҳам дода мешаванд. Масалан, зуҳуроти фавқулоддаи психологияи мулкдории хусусӣ, хурофоти миллатчигӣ ва динӣ, ҷиноятkории муташаккилона ва дигар зуҳуроти манфӣ, ки муносибатҳои кӯҳнаи ҷамъиятӣ ба вуҷуд оварда буданд, аслан барҳам хӯрдаанд. Аммо ҳанӯз гуфтан мумкин нест, ки дар шуури одамони советӣ принципҳои ахлоқии социализм пурра ва комилан пойдор шуда бошанд. Гап дар он аст, ки сохти нави ҷамъиятӣ якбора ба шакли тайёр ва мукаммал ба вуҷуд на-

меояд. Чунон ки классикони коммунизми илмӣ қайд кардаанд, дар ҷамъияти социалистӣ дар ҳамаи соҳаҳо — соҳаҳои иқтисодӣ, социалӣ, маънавӣ ҳанӯз «иллатҳои модарзод»-и ҷамъияти кӯҳна, ки аз қаъри он баромадаанд, боқӣ мемонанд. Барои ҳамин ҳар гуна зуҳуроти боқимондаҳои зарарнок ҳанӯз ҷой доранд. Масалан, дар мо манфиатҳои умумихалқӣ, коллективӣ ва шахсӣ на ҳамеша бо ҳам зич пайваста мешаванд, шахсоне ҳастанд, ки мехоҳанд аз давлат бештар гиранду ба ҷамъият камтар диҳанд. На ба ҳамаи одамон чунин сифатҳо, монанди софдилӣ, хайрхоҳӣ, хоксорӣ дар ҳаёти шахсӣ ва ҷамъиятӣ, интизомнокӣ хосанд. Ҳамаи ин зуҳуроти манфӣ дар ҷамъияти социалистии мо дар ҳақиқат аз замони гузашта мерос мондаанд. Аммо чунин ифода, ки дар таҳрири пештараи Программаи КПСС ҷой дошт, чи тавре ки ҳаёт нишон дод, воқеияти реалиро чандон аниқ инъикос намекунад. Гап на танҳо дар урфу одатҳои зарарноки капитализм, балки дар он ҳам мебошад, ки ба ин зуҳурот сахву хатоҳои ҷиддӣ ҳам сабаб шуданд. Пинҳон нест, ки дар солҳои охир дар зинаҳои гуногуни идоракунӣ ҳодисаҳои афзал донистани манфиатҳои идоравӣ, пурра ҳис карда нашудани масъулият, ҷуръат накардан ба қабули қарорҳои қатъӣ ҷой доштанд. Дар истеҳсолот низ проблемаҳои бисьёр ба амал омаданд. Мубориза барои мустаҳкам намудани интизом ва тартибот чораҳои ҷиддиро металабад. Барои ҳамин ҳам дар таҳрири нави Программа дар пункти мазкур ифодаи пештара пурраю аниқтар карда шудааст: зуҳуроти идеологияи ва ахлоқи бегона, дигар ҳодисаҳои манфӣ на фақат бо боқимондаҳои зарарноки замони гузашта дар шуур ва рафтори одамон, балки бо «камбудиҳои кори амалӣ дар соҳаҳои мухталифи ҳаёти ҷамъиятӣ, бо кашол ёфтани ҳалли проблемаҳои муҳим» алоқаманд карда мешавад. Дар баробари ин ба собитқадамона ва устуворона барҳам додани ҳодисаҳои вайрон намудани интизоми меҳнат, дуздӣ ва порахӯрӣ, ҳаннотӣ ва муфтхӯрӣ, мастигарӣ ва авбошӣ, психологияи мулкдории хусусӣ ва пулпарастӣ, хушомадгӯӣ, лагандбардорӣ ва чоплусӣ аҳамияти калон дода мешавад.

Потенциали назариявии таҳрири нави Программаро доир ба масъалаҳои тараққиёти социалистӣ як навъ ҷамъбаст намуда, қайд кардан лозим аст, ки дар он таърифи аниқу равшани социализм чун фазаи якуми коммунизм дода шудааст ва ин имконияти качфаҳмиро истисно мекунад. Ҳуҷҷати нав тавсифи ҷамъияти социалистиро дар мамлакати мо ғанӣ гардонда, комьёбиҳои таърихӣ, афзалиятҳои баҳснопазири социалию иқтисодӣ, сиёсӣ, идеявӣ ва маънавии онро чун зинаи нисбат ба капитализм бартариноки прогресси башарият нишон медиҳад. Такомулоти ҳарҷониба ва пайдарпаи социализм, пурратар истифода бурдани имконияту афзалиятҳои он вазифаи муҳими рӯз гардид. Дар айни ҳол партия ҳаминро ба асос мегирад, ки дар байни ду фазаи формацияи ягонаи коммунистӣ ҳудуди ҷиддӣ нест ва буда ҳам наметавонад. Роҳи сӯи коммунизм ба воситаи такмил додани социализми барпогардида мегузарад.

Дар таҳрири нави Программа дар асоси пешбиниҳои классикони марксизм-ленинизм, ҷамъбаст намудани таҷрибаи таърихӣ тарҳи фазаи олии формацияи коммунистӣ муайян карда шудааст. Албатта, партия ҳозир мақсад намегузорад, ки коммунизми пурраро пешакӣ батафсил баён кунад. Ба қадри пеш рафтан ба сӯи он тасаввуроти илмӣ дар бораи фазаи олии формацияи коммунистӣ бой ва конкрет мегардад. Аммо ҳаминаш равшан аст, ки идеалҳои бузурги моро паст ва ҳаракати моро ба сӯи он беасос суст кардан, пешомадҳои коммунистиро аз мадди назар дур намудан низ мумкин нест. Бинобар ин нуктаи Программа дар бораи зарурати мустаҳкам намудани асосҳои умумикоммунистӣ, ки ба социализм хосанд, аз ҷиҳати назариявӣ ва сиёсӣ муҳим аст. Аз ин рӯ мазмуни асосии давраи ҳозира на гузариш

аз капитализм ба социализм, балки гузариш аз капитализм ба социализм ва коммунизм мебошад.

Программаи партиявӣ, мувофиқи таърифи Ленин, бояд «ба оммаҳо фаҳмонда диҳад, ки революцияи коммунистӣ чӣ навъ ба амал омадааст, барои чӣ рӯй додани вай ногузир аст, аҳамияти вай, моҳияти вай, қувваи вай дар чист, вай бояд чӣ масъалаҳоро ҳал кунад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 197). Дар таҳрири нави Программа тамоюлоти асосии тараққиёти ҷаҳонӣ инъикос намуда, таърифи муфассали давраи ҳозира дода шудааст: **«Ин давра давраи аз капитализм ба социализм ва коммунизм гузаштан, мусобиқаи таърихии ду системаи социалию сиёсии ҷаҳонӣ, давраи революцияҳои социалистӣ ва миллии озодихоҳона, заволи мустамликадорӣ, давраи муборизаи қувваҳои асосии ҳаракатдиҳандаи тараққиёти ҷамъиятӣ — социализми ҷаҳонӣ, ҳаракати коргарию коммунистӣ ва халқҳои давлатҳои озодшуда, ҳаракатҳои оммавии демократӣ — ба муқобили империализм, сиёсати таҷовуз ва зулму ситами вай, барои сулҳ, демократия ва прогресси социалӣ мебошад».** Дар ин ҳуҷҷат проблемаҳои байналхалқӣ илман чуқур таҳлил карда, масъалаи қувваи асосии пешбарандаи тараққиёти ҷамъиятӣ ба таври нав ба миён гузошта шудааст.

Программа ба масъалаи муҳимтарини замони ҳозира — масъалаи ҷанг ва сулҳ, ки тамоми инсониятро ба ташвиш меоварад, ҷавоби аниқ медиҳад. В. И. Ленин дар рӯзҳои аввали баъди Октябрь қайд карда буд: «...Барои мо ҳамин фоиданок мешавад, ки ба пролетариати байналхалқӣ на бо даъватҳои пурҳарорат, на бо нутқҳои пандомези митингбоб, на бо доду фарьёд, балки бо программаи саҳеҳи конкретии партияамон муроҷиат кунем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 27, саҳ. 140—141). Таҳрири нави Программаи КПСС маҳз чунин программаи амалиёт дар арсаи байналхалқӣ, дар мубориза барои сулҳ, демократия ва прогресси социалӣ мебошад.

Принципҳои ҳамзистии осоишта, ки В. И. Ленин кор карда баромадааст, дар Программаи сеюми партия боз ҳам инкишоф ёфтанд. Онҳо дар таҳрири нави Программа низ тасдиқ карда шудаанд. Дар айни ҳол дар Программа хусусияти хоси давраи ҳозираи тараққиёти инсоният қайд карда мешавад: «Хавфе, ки ҳоло ба сари инсоният омадааст, ҳеҷ гоҳ ба ин андоза даҳшатнок набуд. Вале имконияти муҳофизат кардан ва пойдор гардондани сулҳ ҳам ҳеҷ вақт ба ин андоза реалӣ набуд. Халқҳо ҷидду ҷаҳди худро муттаҳид карда, хавфи дар ҷанги ядроӣ нобуд шуданро дур партофта метавонанд ва бояд дур партоянд». Мувофиқи ҳамин концепцияи сулҳи рӯи Замин дар таҳрири нави Программаи КПСС программаи конкретии сулҳ дар охири ҳазорсолаи ҳозира ба миён гузошта мешавад. Тағйирнопазирии сиёсати сулҳҷӯёнаи КПСС-ро ташаббусҳои нави мо низ тасдиқ менамоянд, ки онҳо то соли 2000 дар рӯи Замин пурра барҳам додани аслиҳаи ядроиро пешбинӣ мекунанд.

Дар таҳрири нави Программа инчунин принципҳои муносибатҳои байниҳамдигарӣ, роҳҳои инкишофи алоқаҳои дӯстонаи СССР бо дигар мамлакатҳои социалистӣ, бо халқҳои давлатҳои озодшуда, мавқеъ ва роли КПСС дар ҳаракати ҷаҳонии коргарӣ ва коммунистӣ аниқ ифода ёфтаанд.

Партияи ленинӣ роҳи бемисли қаҳрамононаи муборизаю ғалабахоро тай намуд. Ҳоло, дар шароити афзудани якхелагии социалии ҷамъияти советӣ КПСС аз ҷиҳати моҳияти синфӣ ва идеологияи худ партияи синфи коргар буда, партияи тамоми халқ гардидааст. Ин хулоса дар Устави КПСС, ки онро бо тағйироти нав съезди XXVII тасдиқ намуд, низ ифода ёфтааст. Вай асоси тамоми он фасли Программа мебошад, ки ба КПСС ҳамчун қувваи роҳбарикунандаи ҷамъияти советӣ бахшида шудааст.

Ҳуҷҷати сеюми асосие, ки съезди XXVII КПСС қабул намуд, «Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000» мебошад. Ин ҳуҷҷат нуктаҳои таҳрири нави Программаи партияро конкретӣ гардонда, аз ҷумла, вазифаҳои асосии илмҳои ҷамъиятшиносиро дар давраи ҳозира муайян менамояд. Онҳо ба маънои томаш бояд ояндаро пешбинӣ карда, манбаи чунин донишҳое бошанд, ки барои қабули қарорҳои беҳтарин дар иқтисодиёт, тараққиёти социалию сиёсӣ, маданӣ, маънавии мамлакат лозиманд. Чунон ки газетаи «Правда» қайд карда буд, таҳлили зиддиятҳои объективии ҷамъияти социалистӣ, кор карда баромадани тавсияҳои асосноки ҳалли онҳо, пешгӯиҳои эътимодноки иқтисодӣ ва социалӣ вазифаи таъхирнопазири ҷамъиятшиносҳо мебошад. Ҷидду ҷаҳди иқтисодчиёни сиёсӣ, философҳо, психологҳо, намояндагони дигар илмҳои ҷамъиятшиносӣ бояд ба тезондани прогресси илму техника, такмил додани механизми хоҷагӣ ва системаи идоракунии иқтисодиёт, баланд бардоштани маълумот ва ихтисоси меҳнаткашон нигаронда шавад. Назарияи иқтисодии социализм бояд ба диалектикаи қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ амиқ дахл намояд, дар ҳамин асос роҳу усулҳои тараққӣ додани базаи моддию техникии ҷамъияти мо, тадриҷан гузаштани онро ба коммунизм муайян кунад.

Соҳаи социалию сиёсӣ барои ҷамъиятшиносон майдони васеи тадқиқот аст. Сиёсати социалии КПСС тамоми ҷабҳаҳои ҳаёти одам — аз шароити меҳнат ва маишат, саломатӣ ва истироҳати вай сар карда, то муносибатҳои социалию синфӣ ва миллиро дар бар мегирад. Қонуният ва динамикаи ба ҳам наздикшавии синфҳо, гурӯҳҳо ва табақаҳои социалӣ, бартараф намудани тафовутҳои ҷиддии байни меҳнати фикрӣ ва ҷисмонӣ, байни шаҳр ва деҳот, торафт пурратар ба амал баровардани принципи адолати социалиро амиқ дарк кардан лозим аст. Аз худ намудани идеяҳои ленинии худидоракунии социалистии халқ, ки он на фақат ба манфиати меҳнаткашон, балки аз тарафи худи меҳнаткашон ба амал бароварда мешавад, диққати ҷиддии намояндагони илмҳои гуногуни ҷамъиятшиносиро талаб мекунад.

Фаровонии идеяҳо, нуктаҳо, хулосаҳои таҳрири нави Программаи КПСС водор менамояд ҷамъияте, ки мо дар он зиндагӣ мекунем ва процессҳое, ки дар арсаи ҷаҳон ба амал меоянд, чуқур омӯхта шаванд. Дар баробари ин, чи тавре ки В. И. Ленин қайд карда буд, «дар программаи мо ҳар як параграфаш он чизест, ки ҳар як меҳнаткаш бояд онро донад, аз худ кунад ва фаҳмад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 197). Ба ин муносибат дар назди коркунони идеологӣ вазифа гузошта шудааст, ки нуктаҳои программавии партия, мазмуни ҳуҷҷатҳои съездро ба оммаи васеи меҳнаткашон возеҳу равшан фаҳмонда диҳанд. Кафолати ба қувваи бузурги тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат табдил додани онҳо дар ҳамин аст.



# СЪЕЗДИ XXVII КПСС ДАР БОРАИ РОҲБАРИИ КОЛЛЕКТИВОНА ДАР КОРИ ПАРТИЯВӢ

*В. ТАРАСОВ*

Съезди XXVII КПСС натиҷаҳои фаъолияти гуногунсоҳаи партия ва халқро ҷамъбаст намуда, программаи асоснок ва аз ҳар бобат санҷидашудаи тезонидани тараққиёти социалӣ-иқтисодии мамлакатро муайян кард, роҳҳои иҷрои вазифаҳои наву миқьёсан бузург ва мураккабро нишон дод. Партия, гуфт М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии ҚМ ба съезди XXVII КПСС, вазифаҳои навро ҳамон вақт бомуваффақият иҷро карда метавонад, ки худаш муттасил инкишоф ёфта истад, ба натиҷаҳои ба дастоварда аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо диҳад, минбаъд чӣ кор карданашро аниқ донад.

Таъмини азнавсозии куллии кори партиявӣ вазифаи аввалиндараҷаю муҳимми ҳозира аст. Чи тавре ки дар съезд қайд карда шуд, моҳияти ин азнавсозӣ дар он аст, ки ҳар ташкилоти партиявӣ — аз ташкилоти республикавӣ то ташкилоти ибтидоӣ — ҳамеша дар ҷустуҷӯ бошад, шаклу воситаҳои фаъолияти худро нав кунад. Ва ин корро фақат бо саъю кӯшиши ҳамаи коммунистон, бо роҳи инкишофи ҳамаҷонибаи демократияи дохили худи партия, дар ҳамаи ташкилотҳо ба амал баровардани принципи роҳбарии коллективона, ривоҷи танқид ва худтанқидкунӣ, назорат, ҳисси масъулият нисбат ба кор иҷро кардан мумкин аст.

Роҳбарии коллективона дар кори партиявӣ яке аз зуҳуроти равшани демократизми муносибатҳои дохилипартиявӣ буд, ҳаст ва минбаъд ҳам боқӣ мемонад. Тамоми таҷрибаи партияи мо далели боварибахши он аст, ки танҳо дар асоси роҳбарии коллективона, инкишофи демократияи дохилипартиявӣ ягонагӣ ва муттаҳидии ҳақиқии сафҳои партия таъмин гардида, ташаббуси эҷодӣ ва фаъолии коммунистон равнақ меёбад.

Ба роҳбарии коллективона дар фаъолияти партия В. И. Ленин диққати калон медод. «Фақат таҷрибаи коллективӣ, фақат таҷрибаи миллионҳо,— навишта буд ӯ,— дар ин бобат дастурҳои ҳалкунанда дода метавонанд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 27, саҳ. 433).

Съезди XXVII КПСС моҳияти ин принципи демократиро дар инкишофи партия ба тарзи ленинӣ муайян намуд. Собитқадамона ба амал баровардани **принципи коллективият,** гуфта шудааст дар Маърӯзаи сиёсӣ, заминаи муҳимтарини ҳаёти солими ҳар ташкилоти партиявӣ мебошад.

Органҳои обрӯмандтарини коллективие, ки афкори умум, таҷрибаи партия, ташкилотҳои он ва коммунистонро таҷассум мекунанд, маҷлисҳо, конференцияҳо, съездҳо ва дар фосилаи байни онҳо — органҳои интихобӣ: ҚМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварҳо, вилоятҳо, округҳо, шаҳрҳо ва районҳо мебошанд.

Бо мақсади минбаъд ҳам устувор ва пурқувват намудани ин принципи муҳимтарини роҳбарӣ съезд доираи роҳбарии коллективонаро боз ҳам васеъ карда, пеш аз ҳама қайд кард, ки роҳбарии коллективона шарти ҳатмии фаъолияти мӯътадили ташкилотҳои партия-

вӣ, дуруст тарбия кардани кадрҳо, вусъат додани фаъолият ва ташаббуси коммунистон, **гарави боэътимоди роҳ надодан ба қабули қарорҳои худсаронаи субъективӣ, зуҳуроти шахспарастӣ, халалдоршавии нормаҳои ленинии ҳаёти партиявист.**

Съезд параграфи 22 Уставро бо нуктаи муҳиме дар бораи он, ки маҷлис, конференция, съезд ба шарте ваколатдор мебошанд, ки дар онҳо бештар аз нисфи аъзоёни ташкилоти партиявӣ ё вакилони интихобшуда ҳозир бошанд, пурра намуд. Ин чунин маъно дорад, ки танҳо дар сурати мавҷуд будани аксарият муҳокимаи ҳаматарафаю коллективонаи сиёсати партия, фаъолияти амалии вай имконпазир аст.

Съезди XXVII ба Устави партия параграфи нав, параграфи 30-юмро дохил намуд, ки мувофиқи он **ба ҳамаи комитетҳои партиявӣ ҳуқуқ дода шудааст оид ба масъалаҳои гуногуни кори партиявӣ комиссияю гурӯҳҳои кории доимӣ ё муваққатӣ ташкил намоянд,** инчунин шаклҳои дигари дар асосҳои ҷамъиятӣ ба фаъолияти органҳои партиявӣ ҷалб кардани коммунистонро истифода баранд. Мувофиқи Устави пешина барои ташкил намудани чунин комиссияҳо танҳо комитетҳои партиявии округҳо, шаҳрҳо, районҳо ҳуқуқ доштанд.

Аз рӯи чунин нормаи демократии уставӣ ба фаъолияти бисьёрсоҳаи комитетҳои партиявӣ ҷалб кардани ҳамаи аъзоёни органҳои интихобӣ, оммаи васси коммунистон имкон медиҳад, ки принципи коллективият самараноку васеътар истифода бурда, алоқаи органҳои роҳбарикунандаи партиявӣ бо звеноҳои поёнӣ ва аъзоёни партия мустаҳкамтар карда шавад. «Барои он ки на фақат дар забон партияи оммаҳо шавем,— таъкид кардааст В. И. Ленин,— мо бояд барои иштирок кардан дар ҳамаи корҳои партиявӣ оммаҳои торафт васеътар ва васеътарро ҷалб кунем...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 7, саҳ. 112).

Съезд амалияи озмудашудаи **дар ташкилотҳои ибтидоии партиявии дорои зиёда аз 1000 коммунист** ташкил кардани комитетҳои партиявии ҳайаташон калон ва барои роҳбарии кори ҷорӣ барпо кардани бюрои дохилиро маъқул донист ва ин нуктаро ба Устави КПСС дохил намуд. Ин имконият медиҳад, ки намояндагии коргарон, мутахассисон дар чунин ташкилотҳо васеътар намуда, алоқаи органи интихобӣ бо омма қавитар карда шавад.

Ба ҳамин тариқ, минбаъда амиқу васеъ кардани роҳбарии коллективона, муҳокима ва ҳалли коллективонаи масъалаҳо амалан тамоми ҷабҳаҳои ҳаёти партиявӣ, ҳамаи звеноҳои он — аз ташкилоти ибтидоӣ то органҳои роҳбарикунандаи партиявиро фаро гирифтааст. Ин масъала дар таҳрири нави Пограммаи КПСС низ ба таври возеҳ инъикос карда шудааст. Партия дар оянда ҳам тамоми кори худро дар асоси **принципи** озмудашудаи **коллективият** қарор медиҳад, гуфта шудааст дар Программа, роҳбарии сиёсиро ба ҷамъият ба амал баровarда, минбаъд ҳам ба афкори коллективӣ ва таҷрибаи омма васеъ такья мекунад, ташаббуси ҷамъиятии онҳоро инкишоф медиҳад.

Маъракаи ҳисоботу интихобот, ки пеш аз съезди XXVII КПСС дар ташкилотҳои партиявӣ сурат гирифт, воситаи муҳими пурзӯршавии роҳбарии коллективона ва васеъшавии демократия гардид. В. И. Ленин моҳияти демократизм, асоси дар коммунистон парварондани ҳисси ҳӯҷаини партия, васеъ ва мустаҳкам кардани алоқаи партиявиро маҳз дар истифодаи ҳамаҷонибаи принципи интихобӣ медид.

Чи тавре ки дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, ҳисоботу интихобот дар ҳама звеноҳои партия бо иштироки фаъолонаи коммунистон, дар рӯҳи танқид ва худтанқидкунии принципиалӣ гузашт. Вай он процессҳои мусбатеро, ки дар фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ дар зери таъсири қарорҳои Пленумҳои апрелӣ ва октябрии (с. 1985) КМ КПСС рух доданд, ба таври возеҳ инъикос намуд. Муҳокимаи лоиҳаи таҳрири нави Программаи КПСС ва дигар ҳуҷҷатҳои муҳими

партиявӣ ба маҷлису конференцияҳо қувваи пурзӯри идеявӣ бахшид. Фақат дар муҳокимаи лоиҳаи Программа бештар аз 6 миллион нафар, лоиҳаи Устави КПСС 2 миллион нафар одамон иштирок намуданд.

Дар маҷлисҳои ҳисоботӣ-интихоботии дар республика барпогардида 98 фоизи коммунистон иштирок намуда, ҳар дуюмин иштирокчӣ баромад кард, қариб 13 ҳазор мулоҳизаи танқидӣ ва таклиф баён карда шуд. Ин далели равшани ҳисси масъулияти баланд барои кори коллективи худ ва умуман партия мебошад.

Дар ташкилотҳои партиявии республика ташкили ҳайати нави органҳои роҳбарикунандаи партиявӣ дар рӯҳи серталабӣ сурат гирифт. Ба ҳайати онҳо коркунони соҳибтаҷрибаи соҳаҳои гуногуни давлатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, мутахассисони соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ, ходимони илму маданият, пешқадамони истеҳсолот дохил гардиданд. Ҳамаи ин имкон медиҳад, ки таҷрибаю дониши оммаи партиявӣ ҷамъбаст карда ва васеъ истифода бурда, вазифаҳои бузурги тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, ки съезди XXVII КПСС ба миён гузоштааст, чуқур дарк карда шаванд. Барои иштироки фаъолонаю эҷодии ҳар як аъзои органи интихобӣ дар кори тайёр намудану гузаронидани пленумҳо, маҷлисҳои бюро ҳамчун органҳои роҳбарии коллективона, дар муҳокима ва қабули қарорҳои илмаи асоснок ҳамаи шароитҳо фароҳам оварда мешаванд.

Демократизм, роҳбарии коллективона дар фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ маҳз бо дараҷаи иштироки фаъолонаи коммунистон дар кори органи интихобӣ, вусъати фаъолияти эҷодии онҳо, намунавор ва бовиҷдонона адо намудани қарзи ҷамъиятиашон муайян карда мешавад. «Фақат риояи қатъӣ ва ҳамаҷониба мустаҳкам намудани принципи роҳбарии коллективона,— қайд карда шудааст дар Маърӯзаи сиёсӣ,— аз шитобкории субъективӣ эмин гардонида, барои қабули қарорҳои оқилонаю асоснок замина фароҳам оварда метавонад».

Талаби таҳрири нави Программаи партия низ ба ҳамин мақсад нигаронида шудааст. КПСС бо мақсади минбаъд ҳам пойдор шудану инкишоф ёфтани принципи коллективизм, гуфта шудааст дар он, зарур мешуморад, ки роль ва аҳамияти маҷлисҳои партиявӣ, пленумҳо, конференцияҳо ва съездҳо, комитетҳои партиявӣ ва бюро чун органҳои коллегиалии роҳбарӣ зиёд карда, барои дар партия озодона ва амалӣ муҳокима шудани масъалаҳои сиёсат ва фаъолияти амалии вай шароити мусоид фароҳам оварда шавад.

Съезди XXVII КПСС роҳи партияро дар бобати инкишоф додан ва пайваста ба амал баровардани принципҳои демократии ҳаёти дохилипартиявӣ муайян намуда, дар айни замон талаб кард, ки интизоми партиявӣ бемайлон мустаҳкам, ягонагии қавлу амал таъмин карда, ҳисси масъулият барои иҷрои қарорҳои коллективона қабулгардида баланд бардошта шавад. «Ҳама гуна номувофиқии қавлу амал,— қайд карда шуд дар съезд,— ба чизи асосӣ — эътибори сиёсати партия зарар мерасад, бинобар ин ҳамаи шаклҳои он тоқатнопазиранд. Партияи коммунистон партияи ягонагии қавлу амал аст. Ҳар роҳбар, ҳар коммунист бояд инро дар хотир дошта бошад. Халқи советӣ ба кори мо маҳз аз рӯи ягонагии қавлу амал баҳо медиҳад».

Мустаҳкам кардани ягонагии амалиёт, ҷорӣ намудани интизоми бошууронаро В. И. Ленин борҳо таъкид кардааст. **«Баъд аз он ки** органҳои ҳуқуқдор қарор бароварданд,— гуфтааст ӯ,— мо, аъзоёни партия, **ҳамаамон чун як тан амал мекунем»** (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 11, саҳ. 338). Дар баробари ин В. И. Ленин талаб мекард, ки «беистисно дар ҳар шароит усули коллегиалӣ бояд тавре ба роҳ монда шавад, ки **ба ину он кори аниқ муайян кардашуда** масъулияти шахсии **ҳар кадом** шахс аниқ муқаррар карда шавад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 29, саҳ. 468). «Масъулияти шахсиро ҷорӣ кунондан,— қайд

кардааст ӯ,— аз ҳама муҳимтар аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 35, саҳ. 520).

Мувофиқи ин фикри ленинӣ съезди XXVII КПСС ба параграфи 27 Устав чунин илова дохил намуд, ки роҳбарии коллективона масъулияти шахсиро барои иҷрои кори супурдашуда, **назорати доимиро ба фаъолияти ҳар як ташкилоти партиявӣ, ҳар коркун тақозо менамояд.**

Съезд дар Устав вазифаҳои аъзои партияро аз нав, пурратар баён намуд. Аз ҷумла, дар пункти «а» параграфи дуюм чунин навишта шудааст: «Аъзои партия вазифадор аст **роҳи генералӣ ва директиваҳои партияро устуворона ва бемайлон ба ҳаёт татбиқ намояд, сиёсати дохилӣ ва берунии КПСС-ро ба омма фаҳмонда диҳад, меҳнаткашонро ба татбиқи ин сиёсат раҳнамун созад, ба мустаҳкам шудан ва инкишоф ёфтани алоқаи партия бо халқ мусоидат намояд».**

Собитқадамона ба амал баровардани ин нормаҳои принципиали муҳими Устав ва фаъолони интихобӣ, коммунистон ёрӣ медиҳад, ки ба фаҳмиши худ дар бораи масъулияти баландашон барои иҷрои қарорҳои коллективона қабулшуда ба таври нав баҳо диҳанд, кӯшишу ғайратҳошонро дар кори ба оммаи васеъ фаҳмонда додани онҳо ва ташкили кори амалӣ афзун намоянд.

Даврари ҳозира — даврари сифатан дигаргун сохтани ҷамъият, гуфта шуд дар съезд, аз партия, аз ҳама ташкилотҳои вай ҷидду ҷаҳди нав, дар баҳодиҳӣ ба кори худ принципнокӣ, кордонӣ ва фидокориро металабад.

Съезд такомулоти минбаъдаи шаклу усулҳои назорат ва тафтиши иҷрои қарорҳо, пурзӯркунии таъсироти онҳоро таъкид намуда, бо ин мақсад ба Устав доир ба **шунавидани ҳисоботи аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КПСС дар бораи вазифаҳои уставӣ ва супоришҳои партиявиро иҷро карданашон, инчунин дар бораи дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ташкил намудани комиссияҳои татбиқи ҳуқуқи назорат ба фаъолияти маъмурият ва ба кори аппарат дар соҳаҳои ҷудогонаи фаъолияти истеҳсолӣ нуктаи нав дохил кард.** Съезд аз ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ истифодаи пурраи ҳуқуқҳояшонро талаб кард, ки моҳияташон коркунони хоҷагиро иваз ва ба корҳои рӯзмарраи онҳо дахолат накарда, масъулияти онҳоро барои иҷрои директиваҳои партия ва хукумат баланд бардоштан, дар рӯҳи худтанқидкунӣ ва аз камбудиҳо хулоса баровардан тарбия намудани онҳост.

Съезди XXVII масъалаи инкишофи танқиду худтанқидкуниро ҳамчун воситаи пурсамараи мустаҳкам кардани роҳбарии коллективона, баланд бардоштани таъсири назорат ва тафтиши иҷрои қарорҳо кӯндаланг ба миён гузошт. Қайд карда шуд, ки дар он ҷое, ки танқиду худтанқидкунӣ буғӣ мегардад, дар он ҷое, ки таҳлили партиявии вазъияти реалӣ бо гуфтугӯ дар бораи муваффақиятҳо иваз карда мешавад, дар он ҷо тамоми фаъолияти партиявӣ вайрон мешавад, вазъияти хотирҷамъӣ, худсарӣ ва беҷазомонӣ ба амал меояд, ки боиси оқибати ҷиддитарин мегардад.

Дар Маърӯзаи сиёсӣ ба он диққати махсус дода шудааст, ки **дар партия ташкилотҳои берун аз назорат, ташкилотҳои танқиднашаванда нестанд ва набояд бошанд, роҳбарони аз масъулияти партиявӣ эмин нестанд ва набояд бошанд.** Ин нукта ҳам дар таҳрири нави Программа ва ҳам дар Устави партия баён шудааст.

Съезд бо қарори худ ба коммунистон ҳуқуқ дод, ки дар маҷлисҳои партиявӣ, конференцияҳо, съездҳо ва пленумҳои комитетҳо мувофиқи **ҳар кадом органи партиявӣ, ҳар кадом коммунистро, қатъи назар аз мансабаш, барои камбудиҳои содиршуда танқид кунанд.** Ин дараҷаи кори органи коллегиалиро баланд бардошта, ба баҳодиҳии ҷасурона ва ҳаққонии фаъолияти он мусоидат мекунад.

Масъалаҳои дар амалиёти органҳои коллегиалӣ ҷорӣ кардани ошкорбаёнӣ, аз ҳама воқеаву ҳодисот воқифгардонии оммаи партиявӣ

ва меҳнаткашон дар маркази диққати кори съезд буданд. Бе ошкорбаёнӣ коллективизми ҳақиқӣ ва умуман демократизм вуҷуд дошта наметавонад. Съезд қайд кард, ки масъалаи минбаъд ҳам васеъ намудани ошкорбаёнӣ, ҳаққи гапро гуфтан, дар бораи ҳамаи масъалаҳо рӯирост мулоҳиза рондан, органҳои болоии партиявӣ ва оммаро объективона воқиф намуда, ҳама вақт ва дар ҳама бобат серталаб ва поквиҷдон будан бояд қоидаи қатъии кори партиявӣ гардад.

Съезд комитетҳои партиявиро вазифадор намуд, роль ва масъулияти ташкилотҳои ибтидоии партиявиро баланд бардоранд, доимо ба онҳо такья кунанд, мустақилиятро дар кор инкишоф диҳанд ва ба он муваффақ шаванд, ки ҳаёти ҳар ташкилоти партиявӣ пурҷӯшу хурӯш гардад ва дар он кушодадилӣ, ошкорбаёнии фикру ният ва қарорҳо, одамгарӣ ва серталабии коммунистон нисбат ба якдигар, ғами кори умумро хӯрдани онҳо хос бошад.

Ба параграфи 42 Устави КПСС иловаи муҳими принципиалӣ дохил карда шудааст. Моҳияташ иборат аз он аст, ки кори органҳои роҳбарикунандаи маҳаллии партиявӣ дар асоси **қатъӣ риоя кардани принципу усулҳои ленинии роҳбарӣ, дар кори партиявӣ, дар ҳама соҳаҳои идоракунии давлатӣ ва хоҷагӣ пойдор гардонидани услуби ленинӣ, таъмини ягонагии фаъолияти идеологӣ, ташкилотчигӣ ва хоҷагӣ, мустаҳкам намудани қонунияти социалистӣ, интизоми давлатӣ ва меҳнат, тартибот ва мутташаккилӣ дар ҳамаи соҳаҳо ташкил карда шавад.**

Бо мақсади васеъ воқиф намудани оммаи партиявӣ параграфи 28 Устав ба тарзи нав баён карда шудааст: **«КМ КПСС, КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварӣ, вилоятӣ, округӣ, шаҳрӣ, районии партия дар давраи байни съездҳо ва конференцияҳо ба ташкилотҳои партиявӣ аз кори худ, аз татбиқи мулоҳизаҳои танқидӣ ва таклифҳои коммунистон мунтазам ахборот медиҳанд.**

**Ба органҳои болоии партиявӣ аз фаъолияти худ ва вазъияти кори маҳалҳо объективона ва сари вақт ахборот додан қоидаи ҳатмии комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявист».**

Ба параграфи 56 Устав низ иловаи муҳим дохил карда шудааст: **«комитетҳои партиявӣ, бюрои партиявӣ, котибони ташкилотҳои партиявии ибтидоӣ, цехӣ коммунистонро дар маҷлисҳои партиявӣ аз корашон мунтазам хабардор мекунанд».**

Намунаи коллективизми ҳақиқӣ, услуби ленинии корро КМ КПСС, Бюрои Сиёсии он нишон медиҳанд. Амалиёти ғайримуқаррарии Бюрои Сиёсӣ дар сиёсати дохилӣ ба такмили идоракунии иқтисодиёт ва илм, механизми хоҷагидорӣ, пурқувваташавии ахлоқи ҷамъиятӣ роҳ кушод. Бюрои Сиёсӣ ба масъалаҳои байналхалқӣ ҳам бо назари тоза нигоҳ кард. Дар ҳалли ҳама масъалаҳо, хоҳ масъалаҳои сиёсати дохилӣ бошанду хоҳ байналхалқӣ, хоҳ масъалаҳои муҳими рӯзмарра бошанду хоҳ стратегӣ, Бюрои Сиёсӣ, Котиботи КМ КПСС коллективона амал мекунанд, аъзоёни Бюрои Сиёсӣ, номзадҳо ба аъзогии Бюрои Сиёсӣ, котибони Комитети Марказии партия ба маҳалҳо, ба ташкилотҳои партиявӣ ва коллективҳои меҳнатӣ рафта, дар вазъияти серталабӣ ва ошкорбаёнӣ бо мардум мулоқотҳо барпо менамоянд. Мулоқоти амалии роҳбарони партия ва давлат бо оммаи меҳнаткашон — моҳияти услуби ленинии кор аст. Танҳо дар сурати хуб донистани ҳаёти халқ, манфиату эҳтиёҷоти одамон ба он ноил шудан мумкин аст, ки нақшаҳои бузурги партия амалӣ гарданд.

# СИМОИ ПОК ВА БОШАРАФИ КОММУНИСТ

*У. ШОКИРОВ,*
*котиби якуми комитети партиявии райони Ленин*

Чанд сол аст, ки заводи масолеҳи ғайримаъдан яке аз корхонаҳои беҳтарини соҳа ба шумор меравад. Коллективи он бо меҳнати аҳлона, истеҳсоли маҳсулоти аълосифат шӯҳрат пайдо кардааст. Завод тараққӣ мекунад, ба цехҳо одамони нав меоянд, вале анъанаҳои нек боқӣ мемонанд.

Зимнан, ин комьёбиҳо тасодуфӣ нестанд. Муттасилии муваффақиятҳояшро коллективи корхона аз бисьёр ҷиҳат хизмати директори завод коммунисти ҷавон Л. И. Яшкин медонад. Дар давоми каме зиёдтар аз се сол бо кӯмаку дастгирии фаъолонаи ташкилоти ибтидоии партиявӣ ва вазорати соҳавӣ дар корхона барои бо техникаи нав таҷҳизонидани истеҳсолот ва реконструкцияи он корҳои зиёде ба ҷо оварда шуданд. Агар чанде пеш завод планҳои хоҷагии халқро иҷро намекарда бошад, ҳоло мураттаб кор карда, назар ба супориш маҳсулоти иловагӣ мебарорад. Ба туфайли серталабии директори ҷавон, қобилияти бо одамон кор карда тавонистани ӯ коллективи корхона дар район борҳо ғолиби мусобиқаи социалистӣ шуд.

Бояд гуфт, ки аҳамияти чунин ибрати шахсӣ бағоят калон аст. Рафтору кирдори коммунист, симои маънавӣ ва муносибати ӯ ба кор боиси тақлид кардани дигарон гардида, ба ҳаёти коллектив таъсири амиқи ҳамаҷониба мерасонанд. Аксаран маҳз ҳамин хел одамон сафҳои партияро пурра мекунанд.

В. И. Ленин ҳанӯз дар съезди II РСДРП гуфта буд, ки «...ҳар аъзои партия барои партия ҷавобгар аст ва партия барои ҳар аъзои худ ҷавобгар мебошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 6, саҳ. 520). Имрӯзҳо, ки вазифаҳои мураккаб ва миқьёсан калони тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, мустаҳкам кардани тартибот, интизом ва муташаккилӣ, дар ҳама ҷо ҷорӣ кардани принципҳои адолати социалӣ, тарзи социалистии ҳаёт иҷро карда мешаванд, ин талабҳои ленинӣ аҳамияти махсус доранд.

Чи тавре ки дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, «мо нерӯи бузурги эҷодии партияро ба кори тезонидани тараққиёти ҷамъияти советӣ ҳар қадар собитқадамонатар ҷалб намоем, асоснокии амиқи хулосаи Пленуми апрелӣ **дар бораи афзун намудани ташаббус ва масъулияти кадрҳо, дар бораи аҳамияти муборизаи доимӣ барои симои поку бошарафи коммунист ҳамон қадар равшантар зоҳир мегардад»**.

Ин дастурҳои съезд дар таҳрири нави Программаи КПСС ва дар тағйирот ба Устави партия пурра инъикос ёфтаанд ва барои ҳар як ташкилоти партиявӣ, ҳар як коммунист дастури амалиёт шуда хизмат мекунанд.

Дар солҳои охир ташкилоти партиявии райони мо миқдоран афзуд ва сифатан беҳтар шуд, обрӯю нуфузи он баланд гардид. Ҳоло

дар ҳайати вай қариб чор ҳазор нафар коммунистон ҳастанд, ки дар 213 ташкилоти партиявии ибтидоӣ, 154 ташкилоти партиявии цехӣ ва 82 гурӯҳи партиявӣ муттаҳид карда шудаанд. Дар зарфи панҷ соли гузашта сафҳои он аз ҳисоби намояндагони беҳтарини синфи коргар, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенцияи меҳнаткаш пуркувват шуданд. Дар байни онҳое, ки ба партия қабул шуданд, 71 фоизашон коргарону колхозчиён, қариб 30 фоизашон мутахассисони хоҷагии халқ, беш аз 80 фоизашон ҷавонон ва 40 фоизашон занон мебошанд.

Кори пурра намудани сафҳои партия ва тарбияи коммунистони ҷавон яке аз участкаҳои муҳимтарини фаъолияти ташкилоти партиявии район мебошад. Вай диққати махсус, муносибати индивидуалӣ, маҳорати муайян кардани шахсони сазовори номи олӣ ва ба ҳар яки онҳо барои ҷанговари ҳақиқии партия шудан кӯмак расонданро тақозо мекунад. Мо мекӯшем, ки дар ин кори муҳим пеш аз ҳама масъулияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, комитетҳо ва бюрои партиявӣ, комитетҳои комсомолро барои дараҷаи идеявию ахлоқии ба КПСС тавсияшавандагон, барои риояи интизоми партиявӣ, бечуну чаро иҷро кардани талабҳои Устави партия баланд бардорем.

Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳангоми ташкили кори хоста гирифтани одамон барои қабул ба партия сифатҳои корӣ ва ахлоқӣ, иштирок кардан дар ҳаёти истеҳсолот ва ҷамъиятӣ, аз тарафи онҳо иҷро кардани супоришҳои гуногуни партиявиро ба назар мегиранд. Аз ин ҷост, ки дар байни одамони ба номзадии аъзои КПСС қабулшуда ҳар дуюминашон комсомоли фаъол, ҳар панҷуминашон фаъоли касабавӣ мебошанд. Бисьёре аз онҳо депутати халқӣ, пропагандист, ахборотчии сиёсӣ, агитатор, аъзои дружинаҳои ихтиёрии халқианд.

Ман, ҳамчун котиби комитети райониии партия, аз мулоқот бо коммунистон дар маҳалҳо шоду хурсанд мешавам. Ҳангоми ба совхози «Ленинград» рафтанам ҳатман кӯшиш мекунам, ки бо говҷӯш С. Мадобидова, котиби ташкилоти партиявии цехии фермаи шири молӣ вохӯрам. Дар фермаи мазкур бо ташаббуси коммунистон аввалин шуда дар байни хоҷагиҳои район усули пайдарпаи истеҳсоли шир ҷорӣ карда шудааст. Дар ин ҷо дар ҳар бобат тартибот ҷорӣ карда шудааст. Ҳар яке медонад: кӣ бо чӣ машғул шавад, кадом вазифаҳои навбатиро иҷро бояд кард. Имрӯз мо номи механизатори колхози ба номи Ленин депутати Совети Олии СССР А. Солиев, говҷӯши совхози «Съезди XXII партия» аъзои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Т. Шоева, чӯпони совхози ба номи Ҳасан номзад ба аъзогии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Б. Қодиров, сардори бригадаи ПМК-7 тресги «Сельстрой-1» Ф. Гамбух, бригадири колхози «Россия» депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон С. Аҳмадова, бригадири хоҷагии истеҳсолии таҷрибавии «Ҳосилот» М. Гулов барин меҳнаткашони наҷибро бо камоли ифтихор ба забон мегирем.

Дар райони мо одамони хуб, коммунистони ҳақиқӣ бисьёранд. Ва мо кӯшиш мекунем, ки коммунистони ҷавонро дар мисоли ҳамин қабил одамони дорои хислатҳои олии идеявию маънавии коммунистон тарбия намоем. Ба ин муносибат дар бораи ветерани партия, раиси совети районии ветеранҳо, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Султон Замонов нақл кардан мехостам. Вай бовуҷуди кӯҳансолиаш басо боғайрат буда, дар бисьёр тадбирҳои район фаъолона иштирок мекунад. Чанде пеш ӯ 80-сола шуд. Баъзеҳо ин санаи фараҳбахшро бо зиёфати пурдабдаба қайд карданӣ шуданд. Аммо ҷашн хоксорона, ба тарзи партиявӣ гузаронда шуд. Дӯстон ва хешу таборон меомаданду табрикаш мекарданд. Барои коммунистони ҷавон ин ибрати сабақомези хоксории большевикӣ буд.

Ё худ Раҷабалӣ Давлатовро мегирем. Ӯ ветерани меҳнат, дар гузашта сардори яке аз бригадаҳои колхози «Роҳатӣ», дорандаи орде-

ни Ленин мебошад. Ҳоло Раҷабалӣ колхозчии оддӣ шуда кор карда, таҷрибаи бои худро ба бригадири ҷавон Ш. Мирзоев меомӯзонад.

Комитетҳо ва ташкилотҳои ибтидоии партиявии район ба коммунистони ҷавон диққати калон медиҳанд, нисбат ба онҳо ғамхорӣ ва серталабӣ зоҳир менамоянд. Номзад ба аъзогии партия супориши доимӣ ё яквақта мегирад, дар системаи маорифи партиявӣ таҳсил мекунад. Бо ӯ суҳбати индивидуалӣ мегузаронанд, ҳисоботашро дар бораи гузаштани стажи номзадӣ мешунаванд. Ин ҳама ӯро тарбия мекунад.

Аммо чунин ҳам мешавад, ки ин ё он касро ба номзадии КПСС қабул мекунанду ӯро тамоми сол фаромӯш менамоянд. Баъд, вақте ки рӯзи ҳалли масъалаи ба аъзогии партия қабул кардани ӯ мерасад, ошкор мегардад, ки вай худро дар ягон бобат зоҳир накардааст. Ва ин гуна фактҳо кам нестанд. Масалан, чанде пеш собиқ директори савдои кооперативӣ М. Қӯшмуродов ба партия қабул шуда буд, вале пас аз муддате вай барои дуздидани моликияти социалистӣ аз партия хориҷ карда, ба ҷавобгарии ҷиноятӣ кашида шуд. Ё худ, дар зарфи се соли охир барои кирдорҳои гуногуни манфӣ ва дур шудан аз ҳаёти ташкилоти партиявӣ ҳафт номзад ба аъзогии партия қабул карда нашуд.

Албатта, аз як тараф, ин далели серталабии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мебошад. Аммо, аз тарафи дигар, дар бораи бедиққатӣ ҳангоми қабул ба номзадии партия, ҳаматарафа санҷида нашудани сифатҳои сиёсӣ, корӣ ва ахлоқии дохилшавандагон шаҳодат медиҳад. Ҳамаи ин моро ба мулоҳизаи ҷиддӣ водор мекунад. Сабаб чист, ки ба тавсияшаванда боварӣ намонд? Эҳтимол, тавсиякунандагон ҳам ӯро нағз намешинохтаанд.

Мо бисьёр вақт стажи номзадиро мактаби партиявият меномем. Дар ҳақиқат ҳамин тавр аст. Дар давоми як сол ташкилоти партиявӣ имконият дорад ҳар як номзадро нағз омӯзад, ба ӯ барои ба аъзогии партия дохил шудан кӯмак расонад. Коммунисти ҷавонро тамоми муҳит дар ташкилоти партиявӣ тарбия мекунад. Агар дар ин ҷо нисбат ба якдигар серталабӣ ва дар айни ҳол хайрхоҳӣ зоҳир карда шуда, дар маҷлисҳои партиявӣ ва ҳаёти ҳаррӯза принципнокии олӣ, худтанқидкунӣ, оштинопазирӣ нисбат ба камбудиҳо ҷой дошта бошанд, дар ҳар кас сифатҳои коммунисти ҳақиқӣ тарбия карда мешаванд. Ва, баръакс, аз қавл фарқ кардани амал ба тарбияи онҳо таъсири манфӣ мебахшад. Бояд гӯям, ки аз ин саҳву хатоҳо мо хулосаҳои зарурӣ мебарорем.

Ҳозир бо мақсади зиёд кардани масъулияти ташкилотҳои партиявӣ ва комсомолӣ барои сифатҳои корӣ ва ахлоқии ба партия тавсияшавандагон ин масъалаҳо дар семинарҳои котибони ташкилотҳои партиявӣ, маҷлисҳои комитетҳо ва бюро, маҷлисҳои партиявӣ муҳокима карда, тамоми чораҳо дида мешаванд, ки ба партия одамони тасодуфӣ қабул нагарданд.

Мо нағз мефаҳмем, ки пешрафтамон дар навбати аввал ба дараҷаи кори партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ вобаста аст. Ҳоло талабот нисбат ба услуби кор, кордонӣ ва вазифаи супурдашударо сари вақт иҷро кардани кадрҳои роҳбарикунанда бениҳоят афзудааст.

Комитети районии партия дар асоси дастурҳои съезди XXVII КПСС масъулияти коммунистон ва хусусан роҳбаронро барои риояи Устави КПСС, нормаю принципҳои ленинии ҳаёти партиявӣ баланд мебардорад, ҳангоми баҳо додан ба кордонӣ, қобилияти ташкилотчигӣ ва махсусан покахлоқӣ ва хоксории онҳо серталабӣ зоҳир мекунад. Мо боварӣ ҳосил кардем, ки нисбат ба ҳар як ҳодисаи дуршавӣ аз нормаҳои ленинии ҳаёти партиявӣ ва ахлоқи коммунистии мо оштинопазир будан зарур аст.

Ба ин муносибат бояд қайд кард, ки муҳокимаи ҳуҷҷатҳои қабулкардаи съезди XXVII КПСС омили тавоноӣ такмили тамоми кори

ташкилотчигӣ ва сиёсӣ гардид. Дар навбати худ, ин ба зиммаи комитети районии партия, комитетҳо ва бюрои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ масъулияти калон мегузорад. Агар ин ҷустуҷӯи эҷодӣ ба маҷрои дилхоҳ равона карда, дараҷаи баланди роҳбарии партиявӣ таъмин карда шавад, вазъияти кор дар ҳамаи ҷабҳаҳои сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ боз ҳам беҳтар мешавад.

Аммо қайд бояд кард, ки як қисми кадрҳои мо кори худро мувофиқи талабҳои съезд суст дигаргун месозанд. Мутаассифона, баъзе роҳбарони хоҷагӣ аз одати ба зиммаи дигарон гузоштани масъулият даст накашидаанд.

Масалан, вақте ки мо дар бюрои комитети районии партия натиҷаҳои иҷрои плани хоҷагии халқро дар семоҳаи аввали соли ҷорӣ муҳокима мекардем, сардори муассисаи нақлиёти автомобилии № 1 Б. Д. Кравченко, сардори управлениями таъмиру сохтмони Вазорати саноати маҳаллӣ Н. А. Шевяков, сардори колоннаи сайёри механиконидашудаи тресты «Сельстрой-3» Қ. Каримов ва баъзе дигарон ба ҷои таҳлили танқидонаи кор ҳар гуна сабабҳои объективии иҷро нашудани супоришҳои истеҳсолиро нишон доданд. Ба мо лозим омад, ки хато будани ақидаи онҳоро қайд кунем. Дар ин бобат гуноҳи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳам ҳаст.

Имрӯзҳо ҳар ташкилоти партиявӣ ташвишу тараддуди зиёде дорад. Ва ягон коре нест, ки он ба коммунистон дахл надошта бошад. Дар амалияи коллективҳои меҳнатӣ вазъияти гуногун, баъзан душворе рӯй медиҳад. Чӣ бояд кард? Ташаббускори тартиб додани плани калонтари истиқболӣ бояд шуд ва ё сабабҳои «объективӣ»-ро нишон дода, барои кам кардани супориши истеҳсолӣ кӯшид? Ба маҳалчигӣ қатъиян муқобил баромад ё дар бораи «ватанпарварӣ»-и маҳаллӣ муҳокима ронд? Касе, ки мавқеи ҳаётиаш ба принципнокии ҳақиқии партиявӣ асос ёфтааст, дар ин мавридҳо бе дудилагӣ роҳи дурустро интихоб мекунад. Ӯ тавре рафтор мекунад, ки вазифаю виҷдони коммунист тақозо мекунанд.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII КПСС зарурати аз ҳамаи онҳое, ки ба номи коммунист иснод меоваранд, қатъиян тоза намудани партия қайд карда шуд. Қайд кардан лозим аст, ки ташкилотҳои партиявии район дастурҳои партияро иҷро карда, вақтҳои охир муборизаро барои барҳам додани камбудиҳо ва ҳодисаҳои манфӣ пурзӯр намудаанд.

Ба ин муносибат, чунин мисол меоварам. Чанде қабл ба иттиҳодияи байнихоҷагии оид ба чорвофарбеҳкунии ба номи Э. Тельман Қ. Шодиев роҳбарӣ мекард. Корхона пешқадам ҳисоб мешуд. Вале баъди гузаронидани тафтишот маълум гардид, ки роҳбари он масолеҳи гуногунро ғайриқонунӣ мерӯёндааст. Барои ин ба Шодиев выговор эълон карда шуд, аммо ӯ аз ин хулосаҳои зарурӣ набароварда, суиистеъмолро давом дод. Ин боиси хашму ғазаби коммунистон ва тамоми коллективи меҳнатӣ гардид ва ӯ аз вазифааш холӣ карда шуд.

Мисоли дигар. Собиқ коркуни органҳои корҳои дохилӣ майор Г. Холов роҳи ҷиноятро пеш гирифт. Ӯ вазифаи масъулро ишғол карда, аз ин суиистеъмол мекард, пора гирифта, ҷинояткоронро аз ҷазо халос менамуд. Ташкилоти ибтидоии партиявӣ ба ин ҳама баҳои принципиалӣ дод. Ҳоло Холов аз партия хориҷ ва ҳукм карда шудааст.

Ба тарафи дигари масъала ҳам эътибор надодан мумкин нест. Бисьёр кирдор ва ҳатто ҷиноятҳое, ки дар район содир мешаванд, бевосита бо истеъмоли машрубот алоқаманданд. Бинобар ин ҳозир дар ҳама ҷо ба муқобили мастигарӣ ва майзадагӣ муборизаи оштинопазирона бурда мешавад. Ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ, гурӯҳҳои партиявӣ нисбат ба коммунистоне, ки майли майнӯшӣ доранд, бо қатъият муносибат мекунанд. Дар давоми соли 1985 ва давраи гу-

заштаи соли ҷорӣ дар районн мо барои мастигарӣ шаш кас аз сафи КПСС хориҷ карда, ба сенздаҳ кас ҷазои сахти партиявӣ дода шудааст.

Коммунистон ҷанговарони сиёсии партия мебошанд. Вале онҳо ҳамон вақт ҷанговари ҳақиқӣ мешаванд, ки агар дар ташкилоти партиявӣ муҳити боварию серталабии рафиқона ба ҳамдигар, муҳити танқиди солимона ва худтанқидкунӣ ҳукмфармо бошад. Тарбияи коммунистон процеси муттасил аст. Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ онро пурзӯр намуда, кори индивидуалиро бо аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии партия торафт беҳтар мекунанд. Яке аз шаклҳои озмудашудаи ин кор сӯҳбат бо коммунистон дар комитетҳо ва бюрои партиявӣ мебошад. Дар маҷлисҳои партиявӣ шунидани ахбороти коммунистон дар бораи талабҳои устави КПСС ва вазифаи хизматии худро иҷро кардани онҳо низ аҳамияти калон дорад. Дар ин маврид тамоми талабҳои дар назди коммунистон гузошташуда, ҳамаи ҷиҳатҳои ҳаёти онҳоро ба назар гирифтан муҳим аст. Баъзан ҳисоботи устоҳо, сардорони бригадаҳо, коргаронро зуд-зуд мешунаванду роҳбарони корхонаю хоҷагиҳоро ташвиш намедиҳанд. Ва ҳол он ки ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бояд аз ҳуқуқи назорати фаъолияти маъмурият пурра истифода баранд. Инро таҷрибаи худамон низ тақозо дорад.

Соли 1981 ба вазифаи директории заводи иттиҳодияи умумииттифоқии илмию истеҳсолии «Ремдеталь» У. Расулов тасдиқ карда шуда буд. Комитети районии партия ӯро ба он ҷо фиристода ҳаминро дар назар дошт, ки вай ташкилотчии хуби истеҳсолот, мутахассиси кордон аст ва ин корхонаро аз қафомонии тӯлонӣ баровварда метавонад.

Дар ҳақиқат, баъди як сол завод на фақат дар район, балки дар соҳа ҳам яке аз корхонаҳои пешқадам шуд. Бо ташаббуси директор роҳи нав кардани техника ва реконструкцияи корхона пеш гирифта шуд. Маҳз дар ҳамин ҷо бори аввал дастгоҳҳои аз рӯи программаи рақамдор идорашаванда гузошта, системаи идоракунии автоматонидашудаи процессҳои технологӣ ҷорӣ карда шуд.

Барои беҳтар намудани шароити манзил ва маишии коркунон корҳои зиёде ба ҷо оварда шуданд, ки дар ин бобат директори завод дар байни роҳбарони дигари хоҷагӣ ном баровард. Аммо услуби кори У. Расулов тадриҷан на беҳтар, балки бадтар шудан гирифт. Дере нагузашта ӯ хусусан ҳангоми тақсимоти манзил худсарию беадолатӣ мекардагӣ шуд. Вале ташкилоти ибтидоии партиявӣ ҳисоботи ӯро шунида, ба ҷиҳатҳои манфии характери маънавии коммунист эътибори зарурӣ надод. Ва ҳол он ки кирдорҳои ношоистаи директор ба муҳити маънавию психологӣ дар коллектив таъсири бад мерасонданд.

Ин давом карда наметавонист. Дар ниҳояти кор ба фактҳои бепринципӣ ва худсарӣ баҳои ҳақиқии партиявӣ дода шуд. Аввал ташкилоти ибтидоии партиявӣ ва баъд бюрои комитети районии партия ба роҳбари азхудрафта выговори қатъӣ бо навиштан ба дафтарчаи қайд эълон карданд.

Ин ҳодиса ба мо бисьёр чизҳоро омӯхт, водор кард ба роҳбароне, ки дар паси нишондиҳандаҳои хуби истеҳсолӣ аз вазифаашон сунистеъмол мекунанд, ба тарзи дигар назар кунем. Ҳодисаҳои мазкур аз хатои комитети районии партия низ гувоҳӣ медиҳад.

Маълум аст, ки ҳар роҳбар дар иҷрои вазифааш санҷида мешавад. Ва бояд гуфт, ки на ҳама аз ин санҷиш ба сарбаландӣ мегузаранд. Вале агар чуқуртар мулоҳиза кунем, сабаби ин ҳама ҳодисаҳои манфӣ риоя нашудани ин ё он талабҳои ленинӣ ба кори хоста гирифтани кадрҳо мебошад. Бинобар ин мо барои худ чунин хулосаи зарурӣ баровардем: кори байни кадрҳоро дар ҳама ҷо ва қатъиян беҳтар карда, роли ташкилотҳои ибтидоии партиявиро дар татбиқи сиёсати

оид ба кадрҳо мувофиқи талабҳои Устави КПСС баланд бардоштан зарур аст.

Бояд гуфт, ки дар ин бобат мо таҷрибаи муайяни мусбат ҳосил кардем. Вақтҳои охир ҳангоми хоста гирифтан ва ба вазифаҳои роҳбарикунанда пешабрӣ кардани одамон асосҳои демократиро пурратар ба кор мебарем, фикри коллективи меҳнатӣ ба назар гирифта, амалияи дар маҷлисҳои умумӣ, маҷлисҳои комитетҳо ва бюрои партиявӣ шунидани ҳисоботи коммунистон ва тасдиқ кардани тавсияномаҳо васеъ ҷорӣ карда мешавад. Илова бар ин дар тавсияномаҳо на фақат сифатҳои мусбат, балки сифатҳои манфии ин ё он коммунист низ инъикос меёбанд. Охир, онҳое ки дар шафат кор мекунанд, сифатҳои корӣ, идеявӣ-сиёсӣ ва ахлоқии тавсияшавандаро беҳтар медонанд. Коллектив дар ин бобат як навъ барометр мебошад, ки чӣ гуна мақсад — мақсади соҳиби шӯҳрату мансаб шудан ва ё дар бораи манфиати коллектив ва умуман ҷамъият ғамхории ҳақиқӣ кардани роҳбарро нағз ҳис мекунад. Чунин амалия имкон медиҳад, ки камбудиҳои коммунистро пурра ошкор созем, сари вақт ӯро ба роҳи дуруст барорем.

Дар ин бобат мисолҳои зиёде овардан мумкин аст. Дар совхози «Съезди XXII партия» дар вазифаи сарзоотехник Г. Ҳоҷиев кор мекунад. Аъзоёни комитети партиявии совхоз ҳисоботи ӯро шунида, рӯйрост изҳор карданд, ки ӯ ба беҳтар намудани шароити маишии чорводорон кам эътибор медиҳад, нисбат ба вайронкунандагони интизоми меҳнат серталаб нест ва ғайра. Ин ҳама ба нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ таъсири манфӣ мерасонд. Дар семоҳаи якуми соли ҷорӣ миқдори шири ҳар модагови ҷӯшоӣ назар ба ҳамин давраи соли гузашта кам шуд.

Ва бояд гуфт, ки коммунист Г. Ҳоҷиев аз суханҳои танқидии рафиқонаш хулосаҳои дуруст баровард. Ҳозир дар фермаҳои чорводорӣ шароити меҳнат ва маишати говҷӯшу молбонҳо беҳтар гардида, миқдори шири ҳар модагов афзуда истодааст.

Ё худ мисоли дигар. Чанде пеш мо ба вазифаи инструктори шӯъбаи хоҷагии қишлоқи комитети районии партия сариқтисодчии колхози ба номи Ленин Х. Сӯфиевро пешбарӣ кардем. Дар маҷлиси васеи комитети партиявии колхоз аксарияти ҳозирон фикри худро дар бораи ӯ баён карда, ҳам сифатҳои мусбат ва ҳам манфиашро қайд карданд. Ин гуна амалия имконият медиҳад, ки тавсияшаванда беҳтар омӯхта шавад, худи ӯ ҳам фикри рафиқонашро дар бораи худ фаҳмида мегирад.

Дар рафти тайёрӣ ба пленуми сеюми комитети районии партия оид ба ҷамъбасти съезди XXVII КПСС як чизи дигари муҳим ҳам равшан гардид. Таҳлил нишон дод, ки роҳбарони алоҳидае, ки солҳои сол ба участкаҳои масъулиятнок сарварӣ менамоянд, умуман танқид карда намешаванд. Директори хоҷагии таҷрибавии «Ҳосилот» И. А. Акмалхоҷаев, раиси ҷамъияти матлубот Т. Холмуродов, сардухтури беморхонаи район Д. Рӯзибоев, сардори шӯъбаи Банки давлатӣ А. Соҳибов аз қабили онҳо мебошанд.

Бинобар ин мо аз ташкилотҳои партиявӣ талаб мекунем, ки нисбат ба кадрҳои соҳибтаҷриба бо эҳтиёт ва эҳтиром муносибат карда, дар баробари ин ба ҳодисаҳои аз танқиди одилона халос кардани онҳо роҳ надиҳанд.

Оре, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар мубориза барои он, ки ҳар як коммунист намунаи поквиҷдонӣ гардида, ба ҳар рафтори ношоистаи аъзои КПСС, алалхусус роҳбар баҳои принципиалии коллектив дода шавад, бисьёр корҳоро ба ҷо оварда метавонад.

Аз ин рӯ, комитети районии партия кӯшиш мекунад, ки роли ташкилотҳои ибтидоии партиявиро минбаъд ҳам баланд бардорад. Иқрор

бояд шуд, ки пеш ҳодисаҳои сарфи назар аз ақидаи ташкилоти ибтидоии партиявӣ ба коммунистон додани ҷазо ҷой доштанд. Акнун масъалаи барои ин ё он рафтори ношоям ҷазо додан ё надоданро пеш аз ҳама ташкилоти ибтидоии партиявӣ ҳал мекунад. Ин обрӯ ва масъулияти ташкилотҳои ибтидоии партиявиро барои ҳар як коммунист баланд бардошта, ошкорбаёнии кори партиявиро таъмин менамояд. Ин бошад, басо муҳим аст.

Ба ҳамин қарибиҳо директори иттиҳодияи истеҳсолии пахтатозакунии Айнӣ С. Шоев дар комитети назорати халқии республика барои истеҳсоли маҳсулоти пастсифат ҷазо дода шуд. Вақте ки дар ин бора коммунистонро воқиф намуданд, онҳо қайд карданд, ки барои ин на фақат директор, балки шӯъбаҳои саринженер ва назорати техникӣ ҳам гунаҳкоранд.

Мисоли овардашуда имкон медиҳад хулоса барорем, ки ошкорбаёнӣ ҳар қадар зиёд бошад, масъулияти коммунистон дар назди ҳамкорон, дар назди тамоми коллектив ҳамон қадар баланд мешавад. Дар айни ҳол комитети райониии партия ба мактубҳои меҳнаткашон, ки дар мубориза баҳри покизагии сафҳои партия роли муҳим мебозанд, диққати бағоят калон медиҳад. Масалан, як вақтҳо ба комитети районии партия дар хусуси ҳодисаҳои суиистеъмол дар участкаи таъмиру сохтмони «Тоҷиксельхозхимия» хабарҳо меомаданд. Дар ин ҷо интизоми молиявӣ ва штатӣ вайрон карда мешуд, ки аз ин сардори участка У. Аминов воқиф буд. Дар натиҷа дар коллектив муҳити носолими маънавию психологӣ ба вуҷуд омад. Ташкилоти ибтидоии партиявӣ роҳбарро сахт ҷазо дод. Ҳозир корҳо дар ин ҷо беҳтар мешаванд, фаъолияти меҳнаткашон дар мубориза барои пурраю барзиёд иҷро кардани планҳо ва ӯҳдадориҳои социалистӣ вусъат меёбад.

М. С. Горбачёв дар съезди XXVII КПСС қайд кард: «Мо бояд тарбияи идеявии коммунистонро минбаъд ҳам беҳтар намуда, дар риояи интизоми партиявӣ ва иҷрои ҳатмии талабҳои Устав сахтгир бошем. Дар ҳар ташкилоти партиявӣ бояд худи коммунистон чунин вазъияти серталабиро нисбат ба якдигар фароҳам оранд, ки ҳама гуна имкониятҳи аз тарафи ҳар кас ба назари эътибор нагирифтани нормаҳои партиявиро аз байн барад».

Талабҳои партия басо равшан ифода карда шудаанд: дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт нисбат ба камбудиҳо вазъияти оштинопазирӣ ба вуҷуд оварда, рӯҳи муташаккилӣ ва принципнокӣ пойдор гардонда, самараю сифати кори мо баланд бардошта шавад, то ки вазифаҳои миқьёсан калони ба миён гузоштаи съезди партия иҷро гарданд.

Имрӯзҳо коммунистон, тамоми меҳнаткашони район басо серташвишанд. Аммо вазифаҳои дар наздамон истода ҳар қадар мураккаб бошанд ҳам, комитети районии партия фаъолияти ташкилотчигӣ ва идеявӣ-сиёсии ташкилотҳои ибтидоии партиявиро ба татбиқи амалии қарорҳои съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон равона карда истодааст.

# АЗНАВСОЗӢ ВА МАТБУОТ

*Н. ТАБАРОВ,*
*котиби правленияи Иттифоқи журналистони Тоҷикистон, муҳаррири газетаи «Тоҷикистони Советӣ»*

Рӯзҳо, ҳафтаҳо, моҳҳо паи ҳамдигар мегузаранд, вале ҳамеша кас мехоҳад фикран ба он рӯзҳои пурфайзи февралу марти соли 1986 баргардад, ки баҳори нави Ватанамон ва на фақат Ватанамон, балки тамоми сайёра аз он рӯзҳо оғоз ёфт. Ин баҳор баҳори орзую умед, муносибати нав ва ҳалли нави мураккабтарин проблемаҳои сиёсати иқтисодӣ ва социалӣ, инчунин проблемаҳои калони дорои миқьёси ҷаҳонӣ мебошад. Мо барҳақ рӯзҳои съездро рӯзҳои иди саид — иди тантанаи идеяҳои ҷовидонаи марксизм-ленинизм дар давраи ҳозира, давраи социализми реалии аз тарафи Партияи Коммунистӣ эҷодкорона инкишоф додашуда шуморида метавонем. Маърӯзаи сиёсии КМ, ки бо он М. С. Горбачёв баромад кард, ба тамоми кори съезд рӯҳи ҷозибаноки ташаббускорию навоварӣ, боварӣ ба роҳи интихобшуда ва матонат дар иҷрои вазифаҳои ба миён гузошта, рӯҳи некбинии таърихӣ бахшид.

Чи хуш гуфт дар съезд раиси колхоз аз вилояти Херсон Д. Қ. Моторный:

— Насими форами таърих ба баҳри ҳаёти мо мевазад. Дарвоқеъ, қарорҳои съезди XXVII КПСС дорои қувваи бузурги сиёсӣ, идеявию маънавӣ мебошанд, ки тавассути онҳо ҷамъияти советӣ ба пояи сифатан нав баромада метавонад ва ҳатман мебарояд, афзалияти ба сохти мо хосро дар иқтисодиёт, илму маданият, демократияро дар тамоми тарзи ҳаёти одамон комилан зоҳир карда, таъсири бунъёдкоронаи ибрати социализмро ба инкишофи ҷаҳонӣ афзун мегардонад.

Чунин аст мақсади программавие, ки съезди партия ба миён гузошт. Ва ягона роҳи дуруст ба сӯи ин мақсад, ҳарчанд басо душвору зӯрталаб аст, роҳи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, пойдор гардонидани сулҳ дар рӯи Замин мебошад. Ин роҳи генералии сиёсати дохилию берунии қабул ва тасдиқкардаи съезди XXVII КПСС натиҷаи асосии сиёсии он аст. Коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони мамлакатамон, аз ҷумла Тоҷикистон, роҳи стратегии партияро самимона ва якдилона пазируфтанд. Дар ҳама ҷо баҳри бомуваффақият иҷро кардани супоришҳои соли нахустини панҷсолаи нав муборизаи пуршиддат меравад. Кормандони воситаҳои ахбори оммавӣ ва пропаганда низ вахтаи меҳнатии худро бо камоли масъулиятшиносӣ ба ҷо меоранд.

«Дар замони мо, ки пур аз ҷӯшу хурӯш ва дигаргунсозиҳост,— қайд карда шудааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезд,— **роли воситаҳои ахбори оммавӣ** ба куллӣ меафзояд... Комитети Марказӣ онҳоро воситаи бунъёдкорӣ, ифодакунандаи нуқтаи назари умумипартиявӣ медонад, ки ин ба афзал донистани фақат манфиати идораи худ ва маҳалчигӣ муқобил аст».

Журналистони республикаи мо ба иҷрои наказн партия бо камоли масъулиятшиносии олӣ муносибат карда, мекӯшанд, ки мавзӯи асосӣ —

мавзӯи дар асоси прогресси илму техника ва интенсификацияи истеҳсолот тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатро муфассал ва бо камоли кордонӣ инъикос намоянд. Матбуот ба вусъати омили инсонӣ, азнавсозии психологии кадрҳо, такмили тарзу усулҳои кори ташкилотҳои партиявӣ, инкишофи ошкорбаёнӣ, баланд бардоштани роли кори идеологӣ, тарбияи сиёсӣ барин масъалаҳо низ диққати калон медиҳад. Коллективҳои эҷодии редакцияҳо мекӯшанд, ки кори фаҳмондадиҳии ҳуҷҷатҳои съездро бо ҷидду ҷаҳди коллективҳои меҳнатӣ, коргарони алоҳида бахри бомуваффақият ба ҷо овардани ӯҳдадориҳои барои соли 1986 қабул кардашуда ва умуман панҷсолаи дувоздаҳум узван пайваст намоянд. Хулласи калом, майдони фаъолияти душвор, фаъолияте, ки ғайрати калону ҳарорати дилро талаб мекунад, басо фарох аст.

Коллективҳои редакцияҳои газетаҳои республикавӣ, вилоятӣ ва районӣ, журналҳо, телевизиону радиошунавонӣ ба татбиқи планҳои перспективии инъикоси рафти иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон шурӯъ намуданд. Аз холо дидан мумкин аст, ки онҳо корро бо кадом роҳ пеш мебаранд. Дар байни тадбирҳое, ки мақсад аз онҳо таъмини тезонидани тараққиёт ва азнавсозӣ мебошад, азназаргузаронии ҷамъиятии «Қафомонӣ. Барои чӣ?-ро номбар кардан мумкин аст, ки онро газетаи «Коммунист Таджикистана» гузаронид. Азназаргузаронӣ дар иттиҳодияи «Тоҷикмебель», заводи трансформаторбарории Қӯрғонтеппа ва дигар корхонаҳо баргузор гардид. Журналистони редакция бо ёрии ташкилотҳои ҷамъиятии корхонаҳо бисьёр камбудиҳои корро ошкор карданд ва проблемаҳои актуалиро бардоштанд. Чунин шакли гузоштани саҳми конкретии редакцияро ба кори азнавсозӣ минбаъд ҳам инкишоф додан даркор аст. Саҳифаҳои махсуси газета «Газета баромад кард, чӣ гуна тағйирот ба амал омад?» диққати аҳли ҷамъиятро ба худ ҷалб мекунанд. Онҳо ба ҳалли масъалаҳои ба миёномада мусоидат мекунанд.

Муроҷиатномаи вакилони съезди XXVII КПСС ба ҳамаи меҳнаткашони Тоҷикистон, ки онро газетаҳои республикавӣ интишор карданд, дар коллективҳои меҳнатӣ ҳамовозӣ пайдо кард. Дар ҷавоби ин муроҷиатнома мактубҳо, таклифҳои истиқболӣ меоянд.

Редакцияҳои газетаҳои партиявӣ ба муқобили беҳаракатию карахтӣ, дигар зуҳуроти манфӣ, ки ба пешравии мо халал мерасонанд, мубориза бурда, як қатор рубрикаҳои нав ҷорӣ карданд. «Дар ин бора дар съезд сухан рафт», «Қарор қабул карда шуд, чӣ корҳо иҷро гардиданд?», «Биёед кушоду равшан гуфтугӯ кунем», «Комитети партиявӣ ва азнавсозӣ», «Кадрҳо — омили асосии тезонидани тараққиёт», «Фабрика дар деҳот», «Агросаноат: дар роҳи азнавсозӣ», «Советҳо: ваколат ва кордонию ӯҳдабароӣ» аз ҷумлаи онҳо мебошанд. Бисьёр мисолҳое овардан мумкин аст, ки матбуот ба ҳалли ин ё он масъалаи ҳаётан муҳим кӯмак расонидааст.

Баъди Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС дар мавзӯъҳои ахлоқу одоб, дар бораи роли омили инсонӣ бештар материал чоп карда мешавад. Рубрикаҳои «Маҷлиси ғонбонаи коргарӣ», «Депутат сухан гуфтан мехоҳад», «Вақти холии ту» ва як қатор рубрикаҳои дигар пайдо гардиданд, ки онҳо тағйироти конкретии мусбатро дар соҳаи социалию иқтисодии ҳаёти республика инъикос мекунанд.

Журналистони телевизион ва радиошунавонии республика ба кори азнавсозӣ камари ғайратро мустаҳкам бастаанд. Сифати гуфтору барномаҳо беҳтар шуда истодааст. Мавқеи муаллифон дар сюжетҳои телевизиону радио равшану возеҳ ва мақсаду ҷиҳатҳои гражданию социалии гуфторҳо амиқтар мегарданд. Дар ин соҳаи муҳими кори идеологӣ шаклу усулҳои нав фаъолона ҷустуҷӯ карда мешавад, таъсири баромадҳо дар ойнаи нилгун ва мавҷи радио тарафт меафзояд.

Силсилаи намоишҳои телевизионии «Шиори мо — тезонидани та-

раққиёт» ба таври аёнӣ нишон медиҳад, ки барои нав кардани истеҳсолот захираю имкониятҳои калон мавҷуданд. Проблемаҳои заводи алюминии Тоҷикистон, заводи электрохимиявии Ёвон, корхонаҳои Вазорати саноати сабуки республика берун аз доираи ин корхонаҳо баромадаанд. Дар баробари журналистони телевизион тамошобинони сершумор бо ташаббусҳои меҳнатии коллективҳои пешқадами «Тоҷиктекстильмаш»-и ба номи Ф. Э. Дзержинский, «Тоҷикгидроагрегат» шинос шуданд. Намоишҳои телевизионӣ таҳти рубрикаи «Қавлу амал» натиҷаҳои аввалини дилхоҳ бахшиданд: муҳокимаи рафти иҷрои қарорҳои қабулгардида бевосита аз маҷлисгоҳи Совети Вазирони республика намоиш дода шуд. Доираи мавзӯъҳо ва проблемаҳои бардошташавандаи намоишҳои телевизионии «Агросаноат: дар марҳалаи нав» васеъ мебошад, ки ба он тамошобинони сершумор мароқи калон зоҳир менамоянд. Нашрҳои журнали ҳаҷвии «Ранда» пурмазмуну нишонрас шуда истодаанд.

Дар кори газетаҳои вилоятии «Кулябская правда», «Роҳи Ленин», «Ҳақиқати Ленинобод» ва «Ҳақиқати Қӯрғонтеппа», газетаҳои районии «Машъал» (районӣ Мастчоҳ), «Вахш» (районӣ Вахш) бисьёр чизҳои пуркимат пайдо шудаанд. Кӯшиши куллан аз нав сохтани кор, ба мазмуни нав бахшидани шакли нав ҳис карда мешавад.

Аммо дар газетаю журналҳо, радио ва телевизион бисьёр мақолаю намоишҳо ва гуфторҳое ҳастанд, ки ҳаёти имрӯзаи моро инъикос намекунанд ва бинобар ин ба хонанда ва тамошобин таъсире намерасонанд. Масалан, самараи «Проблемаҳо, ҷустуҷӯҳо, қарорҳо» ном намоиши телевизион чандон калон нест. Даъво калону идея мароқангез: ба саволҳои тамошобинони телевизион бояд вазирону роҳбарони идораҳои калон ҷавоб диҳанд. Онҳо ҷавоб ҳам медиҳанд. Аммо чӣ тавр? Аксар вақт ҷавобашон ғайриқаноатбахш аст, ки дар ин кор ташкилотчиёни намоиш ҳам гунаҳкоранд. Онҳо баъзан бояду шояд суботкорӣ зоҳир намекунанд, то ки гуфтугузори ҳақиқатан дилхоҳ барпо гардад. Мутаассифона, на ҳамаи роҳбарон ба баромадҳояшон бо камоли масъулият муносибат мекунанд. Ҳангоми барои программаи «Время» тайёр намудани сюжети «Дар ҷои обанбор» маълумотҳои овардашавандаро аниқ ва тасдиқ кардан лозим шуд. Аммо вазири сохтмон ва истифодаи роҳҳои автомобильгард И. И. Усмонов ба ин розӣ нашуд. Дар натиҷа сюжети мазкур намоиш дода нашуд.

Пленуми II КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон диққатро ба як қатор проблемаҳои ҳалталаб, аз ҷумла ба зарурати самаранoктар истифода бурдани захираҳои мавҷудаи меҳнатӣ, таълиму тарбияи коргарҷавонон чи дар худи республика ва чи берун аз ҳудуди он ҷалб намуд. Дар ин бобат журналистон ҳам бояд бисьёр корҳоро ба ҷо оранд.

Дар бораи азнавсозӣ бисьёр менависанд. Аммо материалҳои чопшуда баъзан моҳияти азнавсозиро ифода намекунанд. Масалан, ҳис карда мешавад, ки дар онҳо муносибат ба проблемаҳои сохтмон, ҷорӣ намудани пудрати бригадавӣ, кам кардани меҳнати дастӣ дар истеҳсолот куллан тағьир наёфтааст, талафи вақти кор ҳанӯз зиёд аст. Дар инъикоси масъалаҳои беҳтаргардонии сифати маҳсулот низ камбудиҳо бисьёранд. Инак танҳо як мисол. Мувофиқи ҳисоби мутахассисон, алҳол дар республика 69 миллион сӯмина маҳсулоти пастсифат ғун шуда мондааст. Ин пули бо арақи ҷабин кор кардаи халқ беҳаракат хобидааст. Ин каломи беҳаракати журналистие низ мебошад, ки ба нишон нарасидааст.

Мо ҳақ надорем, ки муноҳидакорони бетараф бошему аз чунин ҳодисот чашм пӯшем. Партия вазифа ба миён гузошт, ки кори воситаҳои ахбори оммавӣ принципиан беҳтар гардонда шавад. Съезди XXVII КПСС, алалхусус, таъкид кард: «Аз амал дур будани сухан ҷидду ҷаҳди идеологиро ҷиддан беқадр мегардонад». Дар бораи маҳалчигию

чӯрабозӣ, субъективизму ғаразнокӣ барин зуҳуроти бад ошкортару бурротар сухан гуфтан зарур аст. Зеро онҳо шаъну эътибори инсонро паст зада, ба рӯҳияи умум таъсири манфӣ мерасонанд.

Оре, бисьёр корҳоро анчом додан лозим меояд. Ба он муваффак шудан зарур аст, ки хабару мақолаҳо, гуфторҳои радио ва намоишҳои телевизион пурмазмуну таъсирбахш гарданд, то ки дар онҳо набзи ҳаёт ҳис карда шавад. «Одам,— гуфта шуда буд дар маҷлиси ботантана ба муносибати 116-солагии зодрӯзи В. И. Ленин,— мавриди бевоситаи процессҳои мураккабу амиқи таҷдид мешавад. Бе тағьири шууру рӯҳия ва тафаккури вай ҳамаи дигаргуниҳо имконнопазиранд. Дар ин соҳа ҳам мо ба душвориҳо диққат надода наметавонем... Ҷустуҷӯ, чунон ки маълум аст, бе таваккал намешавад, мумкин аст, ки нокомиҳо рӯй диҳанд, вале аз ин тарсидан мумкин нест. Қарахтӣ, шах шуда мондан, беҳаракатӣ... хатарнок аст».

Ба ибораи Ленин, «ҳозир ҳама гап дар кори амалӣ, дар натиҷаҳои амалӣ мебошад». М. С. Горбачёв дар баромадаш дар назди меҳнаткашони шаҳри Тольятти масъаларо маҳз ҳамин тавр ба миён гузошт: «Бояд халқ бубинад ва бидонад: **«Қарорҳои съезд амал мекунанд!»** Матбуот бояд минбари ҳақиқии таҷрибаи социалии инсон гардида, он чиро ки ҳаёт, муносибати коммунистӣ ба меҳнат, ташаббуси эҷодкорона ба вуҷуд меоранд, мисли хӯша як-як чида, гирд оварад.

КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба ҷустуҷӯҳои эҷодкоронаи матбуотамон, телевизион ва радио диққати ҷиддӣ дода, роҳҳои ҳалли проблемаҳои бамиёномадаро нишон медиҳад. Мулоқоти бевосита бо роҳбарони Комитети Марказӣ, Президиуми Совети Олӣ, Совети Вазирони республика барои журналистон бағоят пурқимат мебошанд.

Қувваи матбуот дар роҳбарии партиявист. Вай такомулоти доимии мувофиқи рӯҳи замонро тақозо дорад. Хоста гирифтани кадрҳо, ғамхорӣ дар бораи тарбияи онҳо дар процесси кор, маҳорати касбӣ ва кордонӣ — ҳамаи ин аз бисьёр ҷиҳат мазмун ва таъсири баромадҳоро муайян мекунад. «Партия, — гуфта шудааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII,— ҳамаи он чиро, ки аз нуқтаи назари принципиалӣ ва ба манфиати беҳтар шудани кор ба миён омадааст, минбаъд ҳам дастгирӣ мекунад».

Бояд гуфт, ки ҳозир бисьёр баромадҳои матбуот, радио ва телевизион қатъиян дастгирӣ карда мешаванд. Чунончи, баъди дар газетаи «Тоҷикистони Советӣ» чоп шудани материалҳои танқидӣ дар бораи проблемаи маишати муаллимони деҳоти республика — «Сард аст хонаи мо», дар бораи маҳсулоти брак истеҳсол кардани фабрикаи пойафзоли Ленинобод ва фабрикаи «Армуғон»-и Душанбе — «Пойафзолҳои каҷу килеб» ва «Торҳои ноҷӯри «Армуғон», инчунин мақолаи «Шартнома барои... вайронкорӣ» — дар бораи муносибати сангдилона ба ёдгориҳои таърихӣ дар вилояти Кӯлоб ва «Тӯҳмат» — дар бораи ҳуқуқвайронкунии баъзе коркунони органҳои муҳофизати ҳуқуқи вилояти Қӯрғонтеппа органҳо ва идораҳои дахлдори республикавӣ дар бобати ҳарчи зудтар андешидани тадбирҳо барои ҳалли проблемаҳои ба миён гузошташуда аз КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон супориш гирифтанд. Чунин муносибати хайрхоҳона, ғамхорона ва амалан ҷиддӣ ба кори мо қувва ва боварии калон мебахшад.

Насими форами таърих ба баҳри ҳаёти мо мевазад. Бигузор вай бодбони коллективҳои эҷодии редакцияҳои газетаю журналҳо, телевизиону радиоро ба соҳили мурод расонад ва ба онҳо қувваю ғайрати нав ба нав бахшад.

# МАСТИГАРӢ ВА МАЙЗАДАГӢ— ШАРРИ СОЦИАЛӢ

*В. ВЫБОРНОВА,*
*доктори илми фалсафа*

Съезди XXVII КПСС вазифаи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатро муайян намуд. Ин бартараф намудани зуҳуроти манфӣ ва ҳамаи он чиро, ки ба татбиқи планҳои пешбинишуда халал мерасонанд, низ дар назар дорад. Мубориза ба муқобили чунин зуҳуроти зишт, монанди мастигарӣ ва майзадагӣ, суиистеъмоли нӯшокиҳои спиртдор торафт аҳамияти калон пайдо мекунад. Бемайлон пойдор гардонидани ҳушьёрӣ ҳамчун нормаи зиндагӣ яке аз муҳимтарин вазифаҳои умумипартиявӣ ва умумидавлатӣ мегардад. Муваффақияти ин кор вақте таъмин шуда метавонад, ки сиёсати партия мавриди дастгирии умумӣ қарор гирифта, аз имконият ва афзалиятҳои социализм дар тараққиёти ҷамъият, сохтмони маданӣ, тарбияи идеявӣ-сиёсӣ, меҳнатӣ ва ахлоқии омма пурратар истифода шавад.

Муносибати синфӣ дар баҳодиҳӣ ба зуҳуроти мастигарӣ ва суиистеъмоли нӯшокиҳои спиртдор беш аз пеш аҳамияти принципиалӣ пайдо мекунад. Фақат дар ин асос метавон дар ин соҳа тадбирҳои муассир андешид. Мубориза ба муқобили мастигарӣ ҳамчун шарри социалӣ дар мамлакати мо дорои анъанаи қадимӣ аст. Ҳоло мастигарӣ ва майзадагӣ бо пояҳои асосӣ ва арзишҳои ҷамъияти социалистӣ бештар зиддият пайдо карда, ба он зиёни иқтисодӣ, социалӣ-ахлоқӣ ва сиёсӣ мерасонад.

Аввало, ҳар гуна истеъмоли нӯшокиҳои спиртдор ба организми инсон таъсири бад расонида, қобилияти меҳнатии онро кам карда, эҳтимоли маъюбшавӣ ва ҳар навъ фалокатро зиёд мекунад. Онҳое, ки аз нӯшокиҳои спиртдор суиистеъмол мекунанд, корашон бадсифат мешавад, ба атрофиён, хусусан ҷавонон, таъсири бад мерасонанд, лаёқати дар як ҷо муддати зиёд кор карданро аз даст медиҳанд ва ғайра. Онҳо хусусан барои истеҳсолоти ҳозиразамон, ки аз коркунон савияи баланди касбӣ, маънавӣ ва ахлоқиро талаб мекунад, хеле хатарноканд. Дар шароити торафт вусъат ёфтани робитаҳои байни ҷузъҳо ва соҳаҳои истеҳсолот, муҷаҳҳаз гардидани он бо таҷҳизоти навтарин зиёне, ки аз тарафи баъзе коркунон дар натиҷаи суиистеъмоли нӯшокиҳои спиртдор ба он расонида мешавад, хеле меафзояд. Он дар миқьёси мамлакат миллиардҳо сӯмро ташкил медиҳад. Бартараф намудани ин талафот барои иқтисодиёти мамлакат чӣ таъсире хоҳад дошт — инро аз натиҷаи таҳқиқоти академик С. Г. Струмилин дидан мумкин аст. Чунон ки ӯ муайян кардааст, комилан пойдор гардонидани ҳушьёрӣ фақат дар як соҳа—соҳаи меҳнат барои 10 фоиз баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ имконият медиҳад. Пас, бидуни мубориза бо дорандагони ин шарри социалӣ комилан аз нав сохтани истеҳсолоти ҷамъиятӣ душвор аст.

Сониян, истеъмоли нӯшокии спиртдор неруи муқовимати организмро заиф месозад. Мувофиқи маълумотҳои Ташкилоти умумиҷаҳонии тандурустӣ майзадагӣ дар байни омилҳои харобсозандаи саломатӣ ва

марги одамон мақоми аввалинро ишғол намуда, аз бемориҳои қалбӣ ва саратон пеш гузашта ва аксар вақтҳо сабаби ин касалиҳо мешавад. Статистика нишон медиҳад, ки майзадагон ба ҳисоби миёна назар ба ононе, ки май наменӯшанд, 15—17 сол камтар умр мебинанд. Ғайр аз ин суиистеъмоли нӯшокиҳои спиртдор аксаран боиси халалли асаб мешавад.

Сеюм, суиистеъмоли нӯшокиҳои спиртдор боиси фавти зиёди кӯдакон ва таваллуди насли ноқис мегардад.

Ва, ниҳоят, мастигарӣ ба таназзули шахсияти инсон сабаб мешавад. Зиёне, ки мастигарӣ ба ахлоқ ва инкишофи зеҳнӣ мерасонад, ба шарҳу баён ҳоҷат надорад. Мувофиқи маълумоти тибби судӣ ва статистика ба ҳар ҷинояти дуюм ва ҳар сеюмин ҳодисаи нохуше, ки дар нақлиёт рӯй додааст, истеъмоли нӯшокиҳои спиртдор сабаб шудааст. Аксарияти куштори бадқасдона ва таҷовуз ба номус, авбошии ашаддӣ ва аъмоли дигари авбошӣ дар ҳолати мастӣ содир карда мешаванд.

Ҷамъият аз сарфу хароҷот барои мубориза бар зидди мастигарӣ ва майзадагӣ ва инчунин барои муолиҷаю нигоҳубини насли ноқис зарари калони иқтисодӣ мебинад. Ҳисобу китоби дақиқи хароҷоти миқьёси мамлакат барои равшантар дарк намудани аҳамияти сиёсати зиддимайзадагӣ дар ҷамъияти советӣ имконият медиҳад.

Хеле паҳн шудани майзадагӣ дар аксарияти мамлакатҳои ҷаҳон боисрор ҷустуҷӯ ва муайян намудани сабабҳои суиистеъмоли нӯшокиҳои спиртдорро тақозо менамояд. Доир ба ин масъала фикру мулоҳизаҳои гуногун бисьёранд. Гарчи роли омилҳои социалӣ, психологӣ ва биологӣ дар пайдоиши майзадагӣ ҳанӯз ҳам мавриди баҳс аст, вале бисьёр муаллифон чӣ дар мамлакати мо ва чӣ дар хориҷа роли ҳалкунандаи омилҳои социалиро дар паҳншавии майзадагӣ эътироф менамоянд. Чи тавре ки маълум аст, классикони марксизм-ленинизм ҳам дар асарҳои худ табиати социалӣ доштани майзадагиро зикр намудаанд.

Социологҳои буржуазӣ зиддияти ботинии инсон, психикаи онро дар паҳншавии майзадагӣ ба мадди аввал гузошта, сабаби аслии онро таҳриф мекунанд. Муносибати социалӣ ба проблемаи майзадагӣ бо шаклҳои навтарини фрейдизм иваз карда мешавад. Инкор намудани роли ҳалкунандаи омилҳои социалӣ ва эътироф намудани хусусиятҳои табиии инсон дар пайдоиши майзадагӣ маънои онро дорад, ки гӯё майзадагӣ як чизи ногузир ва мубориза ба муқобили он имконнопазир бошад. Ба муҳити социалӣ ҳамчун сабабгори асосии пайдоиши майлу рағбат ба нӯшокиҳои спиртдор баҳо дода, аз роли шахсият, афкору ақида, манфиат ва одатҳои ба он хос чашм пӯшидан лозим нест. Майзадагӣ ҳамчун омил барои содир намудани рафтори зиддиҷамъиятӣ аксаран дар он ҳолатҳое зоҳир мешавад, ки ба он дигар шароитҳои номусоид: сатҳи пасти маданият, ноқисии маънавӣ, ақидаҳои аз ҷиҳати социалӣ манфӣ, муҳити носолими маънавӣ-психологӣ, урфу одатҳои зарарнок таъсир расонад.

Соли 1973 редакцияи журнали французии «Эко» доир ба сабабҳои мастигарӣ ва майзадагӣ тадқиқот гузаронида буд. Чи тавре ки маълум шуд, риояи анъанаҳое, ки бо истеъмоли нӯшокиҳои спиртдор алоқаманданд, паст будани савияи маълумоти як қисми гражданинҳо, ақибмонии талаботи маданӣ аз дараҷаи некӯаҳволӣ, нобаробарии вақти холии мардон ва занон, бо мастигарӣ муросо кардани аҳли ҷамъият ва роҳбарони хоҷагиҳо, тасаввуроти нодуруст дар бораи хосиятҳои ҳақиқии нӯшокиҳои спиртдор, ба роҳ монда нашудани тарбияи зидди майпарастӣ дар мактабҳо аз ҷумлаи сабабҳои мастигарӣ ва майзадагӣ мебошанд. Дар байни сабабҳои мастигарӣ ва майзадагӣ инчунин аҳамият надодан ба ҷиҳатҳои психологӣ ва моддии меҳнат, якранг будани зиндагӣ, додани маоши калон ба меҳнати ихтисосноталаб дар саноат, ки ин боиси кам шудани майлу рағбат барои баланд бардоштани ма-

ҳорати касбӣ ва умуман маълумот мегардад, қайд карда шудаанд.

Сабабҳо ва шароитҳои гуногуни мураккабе, ки ба паҳншавии мастигарӣ мусоидат мекунанд, тақозо менамоянд, ки барои пешгирӣ ва аз байн бурдани ин шарри социалӣ тадбирҳои комплексӣ андешида шаванд. Дар маҷмӯи васеи тадбирҳои зиддимайзадагӣ ҷидду ҷаҳди партия ва давлат барои барҳам додани сабабҳо ва шароитҳои бавуҷудоварандаи майлу рағбат ба нӯшокиҳои спиртдор, собитқадамона аз байн бурдани майпарастӣ ва бо воситаҳои мусбати социалии қонеъкунонии талаботи оқилона иваз намудани он, ташаккул додани психология ва шуури оштинопазиронаи ҷамъият нисбат ба нӯшокиҳои спиртдор, мавқеи суботкорона дар мубориза ба муқобили мастигарӣ мақоми махсус доранд. Маълум аст, ки барои барҳам додани ин зуҳуроти зишт на фақат ҷидду ҷаҳди пропагандистӣ, балки ба амал баровардани тадбирҳои ташкилӣ, тиббӣ, иқтисодӣ, тарбиявӣ ва ҳуқуқӣ низ лозим аст. Таҷрибаи муборизаи зидди майзадагӣ нишон медиҳад, ки **ба ҳам мутобиқ сохтани** ин тадбирҳо ва **якҷоя ба маҷмӯи сабабҳои мастигарӣ таъсир расонидани онҳо** роҳи ягонаи тадриҷан барҳам додани ин шарри социалӣ мебошад.

Баъд аз чоп шудани қарори ҚМ КПСС «Дар бораи тадбирҳои барҳам додани мастигарӣ ва майзадагӣ» дар мамлакат дар ин бобат кори зиёде ба ҷо оварда шуд. Тадбирҳои давлат оид ба кам кардани истеҳсоли вино ва арақ, ихтисор намудани нуқтаҳои савдои онҳо, ҷорӣ кардани тартиботи ҷиддӣ дар фурӯши нӯшокиҳои спиртдор ва ҳамаи чораҳои маҷбурӣ ва ҷазо нисбат ба вайронкунандагони ин тартибот мавриди тарафдории аҳолӣ қарор гирифтанд.

Бюрои сиёсии ҚМ КПСС дар бораи рафти иҷрои ин қарор масъала муҳокима карда, ба ташкилотҳои партиявӣ таклиф намуд, ки муборизаро барои устувор гардондани тамоюли мусбате, ки дар ин роҳ зуҳур намудааст ва барои бартараф кардани камбудиҳои мавҷуда қувват диҳанд.

Дар натиҷаи кам кардани истеҳсоли виною арақ, ҷорӣ намудани тартиботи қатъӣ дар фурӯши онҳо ва татбиқи чораҳои сахти маъмурӣ шумораи мастон дар ҷойҳои ҷамъиятӣ ва кӯчаҳо кам шуд. Муборизаи фаъолона ба муқобили мастигарӣ ба нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ ва муҳити ҷамъиятӣ низ таъсири хуб мерасонад. Дар ин бобат чораҳои маъмурию ҳуқуқӣ роли калон мебозанд. Ин чораҳо бинобар дар ҳама маврид қобили татбиқ будан ва доираи васеи таъсир доштанашон дар мубориза ба муқобили майзадагӣ ва пешгирӣ намудани мастигарӣ хеле маъмул ва таъсирбахш гардиданд. Дар қонун доираи васеи аъмол ва рафтори ношоистае, ки аз мастигарӣ сар мезананд ва масъулият барои он зикр ёфтаанд. Ба ин аз ҷумла истеъмоли нӯшокиҳои спиртдор дар ҷойҳои манъшуда, пайдо шудан дар ҳолати мастӣ дар ҷойҳои ҷамъиятӣ, ки ин рафтор боиси иснод расондан ба шахсияти инсон ва одоби ҷамъиятӣ мегардад, идора намудани воситаҳои нақлиёт дар ҳолати мастӣ, нӯшонида маст кардани ноболиғон, вайрон кардани қоидаҳои савдои нӯшокиҳои спиртдор, харида қимат фурӯхтани он, майкашӣ ва ғайраро мисол овардан мумкин аст.

Ҳар яке аз кирдорҳои зикршуда барои ҷамъият хатари калон дорад. Органҳои ҳифзи ҳуқуқи республика қарорҳои партия ва ҳукуматро дар амал татбиқ карда, ин гуна кирдорҳоро пешгирӣ менамоянд. Акнун дӯстдорони машруботи спиртдор бо коркунони органҳои корҳои дохилӣ сару кор доранд. Муфтхӯроне, ки ба ҳушьёрхона меафтанд, барои аз ҳисоби ҷамъият рӯз гузаронидани худ мувофиқи қонун ба ҷавобгарии қатъӣ кашида мешаванд. Ғайр аз ин кормандони прокуратураҳои районҳо ва комиссияҳои оид ба мубориза ба муқобили мастигарӣ ва майзадагӣ, ки дар назди комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ мавҷуданд, бо мақсади ошкор сохтани камбудиҳои кори муассисаҳои савдо, ки ба пурзӯр кардани муборизаи аҳли ҷамъият ба муқобили масти-

гарӣ ва майзадагӣ халал мерасонанд, мунтазам рейдҳо мегузаронанд. Дар коллективҳои меҳнатӣ комиссияҳои оид ба мубориза зидди мастигарӣ ва майзадагӣ ташкил карда шудаанд. Ин комиссияҳо дар ҳаққи дӯстдорони майнӯшӣ чораҳои ҷиддӣ мебинанд, онҳоро аз мукофот, отпуск дар фасли тобистон маҳрум мекунанд, навбати хонагирии онҳоро ақиб мепартоянд, шаклу мӯҳлати табобати майзадагонро муайян мекунанд. Бо хоҳиши меҳнаткашон районҳои том минтақаҳои ҳушьёрӣ эълон карда мешаванд. Дар республика, вилоятҳо, районҳо программаҳои комплексии пешгирӣ намудан ва барҳам додани мастигарӣ ва майзадагӣ тартиб дода шудаанд.

Дар татбиқи ин программаҳо оила, мактаб ва коллектив роли калон мебозанд. Пешрафти кор аз бисьёр ҷиҳат ба кормандони тиб, ҷидду ҷаҳди онҳо дар ҷустуҷӯи роҳҳои самарабахши пешгирӣ намудани мастигарӣ вобастагӣ дорад. Вале мубориза аз тарафи кормандони тиб ҳоло фақат дар он ҳолатҳое бурда мешавад, ки одам ба ин беморӣ гирифтор шудааст ва атрофиён рағбати беҳадду андозаи ӯро ба нӯшокиҳои спиртдор пай бурдаанд. Кормандони тиб аксаран бо шаклҳои бисьёр вазнини касалии майзадагӣ сарукордор мешаванд, бо беморонс кор мебаранд, ки мавқеи социалӣ ва меҳнатии онҳо аллакай хеле суст шудааст.

Бояд қайд намуд, ки дар республикаи мо барои дар давраи ибтидоияш барҳам задани майзадагӣ таҷрибаи мусбат ба даст оварда шудааст. Ҳанӯз соли 1979 бо ташаббуси кафедраи психиатрияи Институти тиббии Тоҷикистон аввалин бор дар мамлакат кабинетҳои профилактикии табобати пинҳонии ин касалӣ ташкил карда шуда буданд. Ба ақидаи профессор М. Ғуломов, ин гуна табобат фақат дар давраи ибтидоии касалӣ самарабахш мебошад. Дар бораи самарабахшии ин гуна муолиҷа маълумоти зерин гувоҳӣ медиҳад: 87 фоизи онҳое, ки дар кабинети профилактикӣ пинҳонӣ муолиҷа карда шудаанд, дар давоми 3—5 сол нӯшокиҳои спиртдорро истеъмол накардаанд.

Таҷрибаи кори шӯъбаҳои наркологие, ки дар корхонаҳои калони саноатии Душанбе — дар иттиҳодияи заводҳои хишт, заводи арматурасозии ба номи С. Орҷоникидзе ва ғайра ташкил карда шудаанд, низ ҷолиби диққат аст. Табобат аз майзадагӣ ва фаъолияти меҳнатӣ ба бемор таъсири мусбати рӯҳӣ мебахшад. Бемор ба худ боварӣ ҳосил мекунад ва ба ақидае меояд, ки метавонад бо меҳнати худ ба одамон нафъ ва хурсандӣ бахшад. Бинобар ин дар ин ҷо самараи табобат аз майзадагӣ назар ба беморхонаҳои муқаррарии наркологӣ ду баробар зиёд аст.

Барои табобати маҷбурии бемороне, ки ба шаклҳои вазнини касалии майзадагӣ гирифторанд, онҳое, ки ба вазъияти худ ба таври танқидӣ баҳо дода наметавонанд, аз муолиҷаи ихтиёрӣ саркашӣ менамоянд, тартиботи ҷамъиятиро вайрон мекунанд, оилаашонро озор медиҳанд, профилакторияҳои табобатию меҳнатӣ ташкил карда шудаанд.

Дар коллективҳои меҳнатӣ ҷамъиятҳои ихтиёрии ҳушьёрӣ ташкил намуда, пропагандаи зидди майпарастӣ вусъат дода мешавад. «Мо баҳри саломатии ҷамъият ва инсон,— гуфт дар съезди XXVII КПСС М. С. Горбачёв,— чораҳои қатъӣ дидем, ба муқобили одатҳои баде, ки дар тӯли асрҳо пайдо шуда, ҷорӣ мегардиданд, муборизаро сар кардем. Аз комьёбӣ хотирҷамъ нашуда, гуфтан мумкин аст, ки мастигарӣ дар истеҳсолот хеле кам карда шуд ва он дар ҷойҳои ҷамъиятӣ ҳам камтар гаштааст. Вазъияти оилаҳо беҳ мешавад, маъюбшавӣ дар истеҳсолот кам шуд, тартибот мустаҳкам гардид. Вале дар оянда ҳам кори бузурги устуворона ва гуногуншакле мебояд, ки ин расму одатҳои бад тамоман аз байн бардошта шаванд. Дар ин кор мо бояд ҳаргиз суст наоем».

# ШАКЛҲОИ МОЛИКИЯТ ДАР ШАРОИТИ СОЦИАЛИЗМ ВА ХУСУСИЯТҲОИ МИНТАҚАВИИ ОНҲО

*Т. МИРОҚИЛОВ,*
*доктори илми иқтисодӣ*

Дар шароити социализм муносибатҳои истеҳсолӣ ба инкишофи мунтазам ва босуръати қувваҳои истеҳсолкунанда, афзудани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ мусоидат мекунанд. Дар айни ҳол онҳо монеаи асосии сари роҳи тараққиёти иқтисодиёт шуда метавонанд. Ин дар он сурат рӯй медиҳад, ки агар мувофиқати объективан зарури байни дараҷаи қувваҳои истеҳсолкунанда ва шаклҳои конкретии муносибатҳои истеҳсолӣ вайрон шавад. Партияи Коммунистӣ стратегияи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии СССР-ро муайян намуда, ба дараҷаи сифатан нав расондани муносибатҳои истеҳсолиро ба нақша гирифтааст.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия масъалаи такмили муносибатҳои истеҳсолии социализм ба тарзи нав, аз мавқеи принципиалӣ ба миён гузошта шуд. «Амалия,— гуфта шудааст дар он,— беасосии чунин тасаввуротро нишон дод, ки аз рӯи он дар шароити социалистӣ **муносибатҳои истеҳсолӣ ба характери қувваҳои истеҳсолкунанда** гӯё ба таври автоматӣ мувофиқат мекарда бошанд. Дар ҳаёт ин кор мураккабтар аст. Оре, муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ барои инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда имкониятҳои васеъ фароҳам меоваранд. Вале барои ин онҳо бояд мунтазам такмил ёбанд. Ин чунин маънӣ дорад, ки усулҳои кӯҳнаи хоҷагидориро сари вақт пай бурдан ва бо усулҳои нав иваз кардан лозим аст».

Асоси муносибатҳои истеҳсолиро шакли моликият ба воситаҳои истеҳсолот ташкил медиҳад, вай ҳадди амиқтарини байни формацияҳои социалию иқтисодӣ мебошад. «Масъалаи моликият,— навишта буд К. Маркс,— ҳамеша масъалаи ҳаётан муҳими ин ё он... синф буд» (Маркс К., Энгельс Ф. Асарҳо, ҷ. 4, саҳ. 302).

Дар шароити социализм моликияти ҷамъиятӣ будани воситаҳои истеҳсолот асоси тамоми системаи муносибатҳои истеҳсолӣ аст. Вай ду шакл дорад: умумихалқӣ ва колхозию кооперативӣ. Моликияти давлатӣ (умумихалқӣ) шакли бештар баркамолест, ки ба табиати ҷамъиятии қувваҳои истеҳсолкунандаи муосир ва тамоюли инкишофи онҳо мувофиқ аст. Сектори колхозию кооперативӣ назар ба сектори умумихалқӣ дараҷаи на чандон баланди ҷамъиятикунонии истеҳсолот мебошад.

Дар Программаи КПСС таъкид шудааст: **«Мустаҳкам кардан ва афзун гардондани моликияти ҷамъиятии воситаҳои истеҳсолот**, ки асоси системаи иқтисодии социализм мебошад, минбаъд ҳам дар маркази диққати партия қарор хоҳад гирифт. Дараҷаи ҷамъиятигардонии истеҳсолот, ташкили мунтазами онро боз ҳам баланд бардоштан, шаклу усулҳои истифодаи афзалияту имкониятҳои моликияти умумихалқиро мунтазам беҳтар кардан лозим аст».

Ба инкишофи моликияти умумихалқӣ ва такмили он дар асоси му-

носибатҳои истеҳсолӣ хусусиятҳои минтақавӣ ҳам таъсир мерасонанд. Муносибатҳои истеҳсолӣ дар миқёси тамоми ҷамъият якхелаанд, вале онҳо дорои хусусиятҳое мебошанд, ки ба минтақаҳои алоҳида хосанд. Ба ин муносибат таърифи зерини моликияти социалистӣ, ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII КПСС дода шудааст, аҳамияти калони назариявӣ ва амалӣ дорад: «Моликияти социалистӣ мафҳуми пурмазмун буда, системаи бисьёрҷабҳаи муносибатҳои байни одамон, коллективҳо, соҳаҳо, минтақаҳои мамлакатро оид ба истифодаи воситаҳо ва натиҷаҳои истеҳсолот, манфиатҳои томи иқтисодиро дар бар мегирад. Ин комплекси мураккаби муносибатҳо ба дараҷаи муайян пайвастан ва мунтазам ба тартиб оварданро талаб мекунад, алалхусус аз он ҷиҳат, ки вай ҳамеша дар ҳаракат аст».

Хусусияти хоси муносибатҳои иқтисодӣ, яъне истеҳсолии Тоҷикистон иборат аз он аст, ки вазни қиёсии моликияти давлатӣ дар ин ҷо назар ба тамоми СССР камтар аст. Масалан, ҳозир вазни қиёсии фондҳои асосӣ дар сектори давлатии хоҷагии халқи СССР 90 фоиз, дар РСС Тоҷикистон бошад, 81,3 фоизро ташкил медиҳад. Соли 1984 синфи коргар дар мамлакат 62,7 фоиз, колхозчиёну косибон 9,8 фоизи шумораи умумии одамони коркунандаро ташкил мекарданд. Дар РСС Тоҷикистон онҳо мувофиқан 57,1 ва 18,5 фоизро ташкил намуданд. Шароити махсус ба соҳаи муомилот ҳам таъсир кард. Соли 1984 ҳиссаи савдои кооперативӣ дар ҳаҷми умумии муомилоти моли савдои чаканаи мамлакат 27,4 фоиз, дар республикаи мо бошад, 54,1 фоиз буд.

Маълумотҳои доир ба хоҷагиҳои шахсии ёрирасон низ диққати касро ба худ ҷалб мекунанд. Соли 1984 вазни қиёсии хоҷагии шахсии ёрирасони аҳолӣ дар мамлакат дар бобати истеҳсоли гӯшт 28 фоиз, шир 29 фоиз, сабзавот 30 фоиз, дар РСС Тоҷикистон бошад, мувофиқан 36,5; 49,3; 48,1 фоизро ташкил кард. Фондҳои хоҷагиҳои шахсии ёрирасон дар мамлакат 6 фоиз, дар республикаи мо бошад, 11 фоизи арзиши фондҳои асосии истеҳсолиро ташкил медиҳанд.

Умуман дар мамлакат дараҷаи хеле баланди дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ бо кор таъмин будани аҳолӣ таъмин карда шудааст. Амалан манбаъҳои қувваи коргарӣ ба итмом расидаанд. Вале дар Тоҷикистон ҳоло дараҷаи бо кор таъмин будани захираҳои меҳнатӣ дар хоҷагии ҷамъиятӣ ва аз истеҳсолот дур нашуда таҳсил кардани аҳолӣ аз ҳама пасттарин буда, ба ҷои 94 фоизи миқёси мамлакат 76 фоизро ташкил медиҳад. Соли 1984 аз шумораи умумии аҳолӣ дар СССР 47,2 фоиз, дар Тоҷикистон бошад, 29,4 фоизаш дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ банд буд.

Ҳоло умуман дар мамлакат қисми асосии коркунон (48 фоизашон) дар саноат, алоқа, сохтмон ва нақлиёт, дар хоҷагии қишлоқ бошад, 20 фоизашон меҳнат мекунанд. Аммо дар Тоҷикистон ин нишондиҳандаҳо мувофиқан 29 ва 43 фоизро ташкил мекунанд.

Ҳамаи ин хусусиятҳои иқтисодиёти республикаи мо ба дараҷаи камолоти бевосита характери ҷамъиятии меҳнат ва ба характери меҳнат дар хоҷагии шахсии ёрирасон таъсир мерасонанд. Солҳои охир дар республика барои миқдоран ва сифатан афзудани моликияти ҷамъиятӣ, вусъат додани концентрация ва кооперативонии истеҳсолот, бартараф кардани фарқияти минтақаҳо чораҳои бисьёре дида мешаванд. Агар соли 1960 фондҳои асосии сектори давлатӣ 63,4 фоизи арзиши умумии фондҳои асосии хоҷагии халқи республикаро ташкил карда бошанд, дар миёнаи солҳои ҳаштодум онҳо ба беш аз 80 фоиз расиданд. Дар фондҳои давлатии сектори хоҷагии қишлоқ ҳам дигаргуниҳои калон ба амал омаданд. Арзиши онҳо дар солҳои 1960—1983-юм 14,5 баробар афзуд, вазни қиёсиашон бошад, аз 31,4 ба 59,8 фоиз расид.

Дар баробари инкишофи моликияти социалистӣ дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқи республика ҳайати социалии аҳолӣ ҳам тағьир ёфта

истодааст. Чунончи, агар соли 1960 ҳиссаи коргарону хизматчиён дар шумораи умумии одамони машғули меҳнат 52 фоизро ташкил карда бошад, пас дар соли 1984 ба 83 фоиз расид. Дар оянда самти асосии инкишофи муносибатҳои моликият пурзӯр гардидани роли моликияти умумихалқӣ ва дар як вақт тараққӣ кардани ҳар ду шакли моликият хоҳад буд.

Ба минбаъд ҳам баланд шудани дараҷаи ҷамъиятигардонии истеҳсолот дар территорияи Тоҷикистон ҷойгиркунонии истеҳсолоти меҳнатталаб (корхонаҳои саноати хӯрокворӣ, пахтатозакунӣ, сӯзишворию энергетикӣ ва ғайра) низ мусоидат мекунад. Онҳо на фақат ҳиссаи республикаро дар тақсимоти умумиттифоқии меҳнат муайян менамоянд, балки ба андозаи калон концентрация, махсусгардонӣ ва кооперативонии истеҳсолотро ҳам вусъат медиҳанд.

Ба ҳам наздикшавии ду шакли моликияти социалистӣ процесси бисьёрҷиҳата, мураккабест, ки тамоми структураи муносибатҳоро зери таъсири бевоситаи батартибандозандаи давлати социалистӣ фаро мегирад. Самти асосии инкишофи муносибатҳои моликият дар сектори аграрӣ баланд шудани роли моликияти умумихалқӣ мебошад. Соли 1960 ҳиссаи сектори давлатӣ дар фондҳои истеҳсолии хоҷагии қишлоқи республика 31,4 фоиз, дар соли 1984 бошад, 55,1 фоизро ташкил дод. Рақамҳое, ки омили шахсии истеҳсолотро тавсиф мекунанд, низ диққатҷалбкунандаанд. Дар соли 1960 дар шумораи умумии одамони дар истеҳсолоти ҷамъиятикунонидашудаи хоҷагии қишлоқ коркунанда коркунони совхозҳо ҳамагӣ 6,63 фоиз, соли 1984 бошад, 40,7 фоизро ташкил карданд. Тараққии соҳаҳои озуқавории хоҷагии қишлоқ боиси хеле афзудани ҳиссаи истеҳсолоти совхозӣ дар маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқ мегардад.

* * *

Муносибатҳои истеҳсолӣ дар шаклҳои конкретии худ шароити гуногунеро ифода мекунанд, ки дар ин шароитҳо қонунҳои иқтисодӣ амалӣ гардонда мешаванд. Хусусиятҳои соҳавӣ ва территориявие, ки дар натиҷаи дараҷаи гуногуни ҷамъиятикунонии истеҳсолот ба миён омадаанд, тафовути ҳанӯз вуҷуддоштаи социалию иқтисодӣ дар меҳнат, структураи касбӣ ва дараҷаи маданию техникии коркунон аз қабили ин шароитҳо мебошанд. Аз ин хулоса мебарояд, ки хусусиятҳои муносибатҳои истеҳсолӣ ба татбиқи қонунҳои иқтисодӣ дар минтақа низ таъсир мерасонанд. Қонунҳои иқтисодӣ ба воситаи одамон — субъектҳои муносибатҳои истеҳсолӣ амал мекунанд.

Дар солҳои охир дар Тоҷикистон омили субъективии истеҳсолот хеле тағьир ёфтааст. Аммо дар кори тайёр кардани кадрҳои соҳибихтисос мо ҳанӯз қафо мемонем. Дар ин бобат маълумотҳо дар бораи нисбат ба суръати афзоиши шумораи умумии коргарон бо суръати баландтар тайёр кардани коргарони соҳибихтисос ҷолиби диққатанд. Агар умуман дар СССР коэффициенти суръати афзоиши коргарони соҳибихтисос (дар соли 1983 нисбат ба соли 1970) 1,23, дар Туркманистон 2,11, Ӯзбекистон 1,94, Озарбойҷон 1,57 фоизро ташкил карда бошад, пас дар Тоҷикистон вай ҳамагӣ 0,96 фоиз буд. Ин ба андозаи муайян ба дараҷаи даромади меҳнаткашон ҳам таъсир мерасонад. Аз ин рӯ, баланд кардани суръати тайёр намудани коргарони соҳибихтисос вазифае мебошад, ки онро бетаъхир иҷро кардан лозим аст.

Дар Программаи КПСС навишта шудааст: «Минбаъд ҳам маҷмӯи тадбирҳои илмию техникӣ, иқтисодӣ ва социалиеро ба амал баровардан лозим аст, ки аҳолӣ комилан ба кори пурсамар машғул бошад, ба ҳамаи гражданинҳои коршоям имконият муҳайё карда шавад, ки онҳо талаботи ҷамъиятиро ба назар гирифта, дар соҳаи кори писандидаашон аз рӯи қобилияту истеъдод, маълумот ва касбу ҳунари худ меҳ-

нат кунанд». Таъкид шудааст, ки партия ҳаматарафа ба ҳисоб гирифтани хусусиятҳои манфиати синфҳо ва гурӯҳҳои социалиро кори дорои аҳамияти якумдараҷа мешуморад. Дар айни ҳол ба баробар кардани шароити меҳнат ва маишати аҳолии минтақаҳои мухталифи мамлакат диққати калон дода мешавад.

Барои баланд бардоштани дараҷаи ҳам музди кор ва ҳам ёрдампулӣ аз ҳисоби фондҳои ҷамъиятии истеъмол пеш аз ҳама суръати тараққиёти саноат, дигар соҳаҳои истеҳсолоти ҷамъиятиро тезонида, бо ҳамин татбиқи пурратари принципи умумӣ будани меҳнат, баландшавии дараҷаи тараққиёти истеҳсолоти ҷамъиятӣ, тадриҷан иҷро гардидани талабҳои қонуни тақсимотро аз рӯи меҳнат таъмин кардан зарур аст. Ба иҷрои ин вазифа тамоми механизми идоракунии хоҷагии халқи республика мутобиқи ба назар гирифтани хусусиятҳои зуҳуроти муносибатҳои истеҳсолӣ дар минтақа нигардонида шудааст.

Барои пай дар пай дар амал татбиқ намудани қонунҳои иқтисодии социализм дар республика тамоми механизми идоракунии хоҷагии халқ бояд барои баланд бардоштани дараҷаи инкишофи бевосита меҳнати ҷамъиятӣ, дараҷаи дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ бо меҳнат машғул будани аҳолӣ, кам кардани тафовути социалию иқтисодии меҳнат, таъмини имкониятҳои баробари меҳнаткашон барои зоҳир намудани қобилияти меҳнатии худ истифода бурда шавад.

Дар ин бобат нуктаи зерини дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия баёншуда доир ба такомулоти механизми хоҷагӣ чун шакли конкретии муносибатҳои истеҳсолӣ аҳамияти принципиалӣ дорад: «Ҳозир мо кӯшиш мекунем, ки тамоюли механизми хоҷагиро тағьир диҳем, хусусияти серхарҷии онро бартараф кунем, онро ба беҳтар намудани сифат ва зиёд кардани самара, тезондани пешрафти илмию техникӣ, баланд бардоштани роли омили инсон равона кунем. Ин масъалаи асосӣ аст ва дар амал маънои он минбаъд ҳам такмил додани муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ мебошад ва он барои тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда имконияти нав медиҳад».

Зиёд кардани самараи механизми хоҷагӣ ба қатъиян такмил додани структураи ташкилии идоракунӣ вобаста аст. Хусусияти хоси қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ дар Тоҷикистон дар давраи ҳозира иборат аз он аст, ки тараққию такомулоти онҳо аз бисьёр ҷиҳат ба вазъияти комплекси территориявию истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон вобаста аст. На фақат афзудани вазни қиёсии моликияти давлатӣ, балки баланд шудани дараҷаи тараққиёти он ба андозаи бузург вобаста ба ташаккули механизми хоҷагии комплекси мазкур мебошад.

Системаи мавҷудаи идоракунӣ ва планкашии комплекси территориявию истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон ба мақсади тараққӣ додани корхонаҳои асосие нигаронида шудааст, ки дар онҳо манфиати соҳаҳои муҳимтарин печ дар печ мешаванд. Дар айни ҳол дараҷаи тараққиёти инфраструктураи истеҳсолӣ дар ҳудуди комплекси территориявию истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон дар сурате қаноатбахш ҳисоб мешавад, ки агар он барои таъмини процесси истеҳсол ва фурӯши маҳсулоти корхонаҳои комплекс басанда бошад. Вале гап дар сари он аст, ки дар доираи комплекси мазкур манфиатҳои чандин соҳаҳо ба ҳам омехта мегарданд. Объектҳои инфраструктураи истеҳсолӣ аз нуқтаи назари муносибати комплексӣ чандон мукаммал нестанд. Бинобар ин такомулоти инфраструктураи истеҳсолии комплекси территориявию истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон воситаи таъмини шароит барои кори мӯътадили корхонаҳои он ва ҳалли проблемаҳои минтақавие мебошад, ки бо дараҷаи тараққиёти инфраструктура алоқаманданд.

Дар вақти ҳозира дар соҳаҳои гуногуни саноати Тоҷикистон 50 иттиҳодияи истеҳсолӣ ташкил карда шудааст, ки онҳо 35,3 фоизи ҳаҷми умумии маҳсулоти фурӯхташавандаро мебароранд. Дар ин иттиҳо-

дияҳо 32,2 фоизи коркунони саноат меҳнат мекунанд (дар СССР мувофиқан 49,5 ва 51,5 фоиз). Моҳияти масъала на фақат дар он аст, ки иттиҳодияҳои истеҳсолӣ дар саноат ҳамагӣ чорьяки шумораи умумии корхонаҳоро дар бар мегиранд. Назар ба умуман мамлакат дар республика қисми зиёди корхонаҳое, ки ба иттиҳодияҳо дохиланд, дар баланси мустақил мебошанд (дар СССР 46 фоиз, дар Тоҷикистон бошад, 58 фоизи корхонаҳо). Аз рӯи ин нишондиҳандаҳо дараҷаи алоқаи технологиро муайян кардан душвор аст. Бо вуҷуди ин онҳо далели ҳаминанд, ки ҷамъиятикунонии истеҳсолот, яъне вусъати тақсимоти меҳнат ва концентрацияи истеҳсолот тавассути марказонидани он таъмин намегардад.

Бояд гуфт, ки мувофиқи мақсад будани ташкили иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва самаранокии онро асоснок кардан зарур аст. Ба ақидаи мо, барои ташкили иттиҳодияҳо умумияти истеҳсолӣ ва иқтисодии корхонаҳое, ки маҳсулоти муайяни ниҳоӣ мебароранд, бояд заминаи асосии объективӣ шуда хизмат кунад. Ин умумияти технологии процессҳои истеҳсоли маҳсулоти муайяни барои корхонаи асосӣ зарур, ба таври комплексӣ кор карда баромадани ашёи хом ва масолеҳ, бо мақсади зиёд кардани самараи истеҳсолот ба пурра ва ё қисман марказонидани вазифаҳои истеҳсолию хоҷагӣ манфиатдор будани корхонаҳо, аз ҷиҳати ҷои воқеъгардӣ ба ҳам наздик будани корхонаҳо ва барои алоқаи оперативии байни онҳо мавҷуд будани воситаҳои техникиро тақозо мекунад.

Таҳлили фаъолияти баъзе корхонаҳои республика нишон медиҳад, ки муттаҳид кардани онҳо на ҳама вақт мувофиқи мақсад аст. Масалан, ба ҳайати иттиҳодияи нонпазии Душанбе заводҳое дохиланд, ки дар Хоруғ, Кӯлоб ва дигар ҷойҳои дурдаст воқеъ гардидаанд. Илова бар ин онҳо объективан робитаҳои зичи истеҳсолию иқтисодӣ дошта наметавонанд. Онҳо дар республика, чун қоида, дар доираи як вазорат ташкил карда мешаванд, вале революцияи илмӣ-техникӣ боисрор ташкил кардани комплексҳо (комбинатҳое)-ро тақозо мекунад, ки онҳо ё аз рӯи фазаҳои процесси технологӣ ва ё аз рӯи принципи аз нав кор карда баромадани ашёи хом сохта мешаванд. Дар айни ҳол корхонаҳои ҳархела: аз корхонаҳои истихроҷу конструкторӣ то муассисаҳои наклиёту савдо муттаҳид карда мешаванд. Аз ин рӯ, вазифаи зиёд кардани самараи иттиҳодияҳо зарурати объективии якҷоя кардани корхонаҳои идораҳои гуногунро ба амал меорад. Чунончи, заводҳои нонпазии Душанберо бо корхонаҳои ордкашию ярма ва саноати хӯроки омехтаи чорво муттаҳид кардан мумкин мебуд. Дар ин маврид корхонаҳои мазкур ба кори муваффақиятноки тамоми комплекс ва, муҳимаш, ба зиёд кардани истеҳсоли маҳсулоти ниҳоӣ ва беҳтар намудани сифати он манфиатдор мешуданд.

Яке аз роҳҳои муҳимтарини ҷамъиятикунонии меҳнат дар деҳот дар шароити Тоҷикистон тавассути ташкили филиалҳои иттиҳодияҳои саноатӣ тараққӣ додани соҳаҳои ғайри хоҷагии қишлоқ мебошад. Ин имкон медиҳад проблемаи бо кор таъмин будани ресурсҳои меҳнатӣ ҳал карда, маҳдудии соҳаҳои истифодаи меҳнат, мавсимӣ будани он барҳам дода, ҳамаи ресурсҳо барои тараққии иқтисодиёт ҷалб намуда, ду шакли моликияти социалистӣ ба ҳам наздик карда шавад.

Дар кори ба ҳам наздик кардани ду шакли моликияти социалистӣ роли такмили механизми хоҷагии колхозҳо, корхонаҳои байнихоҷагӣ ва совхозҳо басо калон аст. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII таъкид шудааст: «Мо тарафдори он ҳастем, ки масъалаи моликияти кооперативӣ ҳам комилан равшану сареҳ карда шавад. Вай дар истеҳсолоти социалистӣ барои беҳтар қонеъ кунондани талаботи одамон боз бисьёр имкониятҳо дорад. Бисьёр колхозҳо, ташкилотҳои дигари кооперативӣ пурсамар кор мекунанд. Агар зарур бошад, ташкил намудан ва тараққӣ додани корхонаю ташкилотҳои кооперативиро

ҳамаҷониба тарафдорӣ кардан лозим аст. Онҳо бояд дар истеҳсол намудан ва аз нав кор карда баромадани маҳсулот, дар сохтмони манзил ва боғу обчакорӣ, дар соҳаи хизмати маишӣ ва савдо ҳаматарафа иштирок намоянд».

Дар ин бобат маълумотҳои доир ба республика диққатҷалбкунанд аанд. Дар солҳои 70-ум дар ин ҷо як қатор колхозҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ суст ба совхозҳо табдил дода шуда буданд. (Соли 1970-ум 89 совхоз ва 282 колхоз буд, дар соли 1981 шумораи совхозҳо ба 254-то расида, адади колхозҳо то ба 158-то кам шуд). Аммо ин ба самаранокии корхонаҳои хоҷагии қишлоқ таъсири мусбат нарасонид: аз 158 колхоз 20-тоаш, яъне 12,7 фоизаш, аз 254 совхоз бошад, 93-тоаш, яъне 36,5 фоизаш зиёновар буд.

Дар солҳои минбаъда адади колхозҳо қариб як хел монда, шумораи совхозҳо асосан аз ҳисоби хурд кардану барпо намудани совхозҳои нав меафзуд. Бо вуҷуди ин соли 1984 аз 297 совхоз 131-тоаш, яъне 44 фоизаш, аз 158 колхоз бошад, фақат яктоаш зиёновар буд. Аз ин чунин хулоса мебарояд, ки колхозҳои республика хоҷагии ҷамъиятиро назар ба совхозҳо бадтар не, балки беҳтар пеш мебаранд.

Бидуни тағйироти дахлдори механизми хоҷагӣ, бидуни кори босуботи оид ба вусъат додани ҳисоби хоҷагӣ, ба худтаъминкунӣ нагузарондани корхонаҳо аз ҷиҳати юридикӣ ба совхозҳо мубаддал гардидани колхозҳо самараи истеҳсолотро зиёд намекунад. Ин ба ташкили корхонаҳои байниколхозӣ ва байнихоҷагӣ низ дахл дорад.

Хусусияти корхонаҳои мазкур дар Тоҷикистон иборат аз он аст, ки колхозҳо аксарияти куллии иштирокчиёни кооперацияро ташкил медиҳанд (дар республика 83,7 фоиз, дар СССР 37 фоиз). Онҳо соҳиби қариб 90,5 фоизи воситаҳои корхонаҳои байнихоҷагӣ мебошанд. Вале на ҳамаи корхонаҳои байнихоҷагӣ даромаднок анд. Дар солҳои охир ба сабаби зиёновари як қатор корхонаҳои байнихоҷагии соҳаи гӯсфанду паррандапарварӣ, парваришу бӯрдоқикунии чорвои калони шохдор барҳам дода шуданд.

Пайдоиши шаклҳои нави ҷамъиятикунонӣ ҳанӯз маънои ҷамъиятикунонии пурраро надорад. Барои ин технологияи истеҳсол, иқтисодиёт ва идоракуниро ба ин шаклҳои нав мувофиқ кардан зарур аст. Вале бисьёр вақт шаклҳои нави ҷамъиятикунонӣ аз муттаҳидгардонии механикии бригадаю фермаҳо, хоҷагиҳо бидуни вусъати тахассус, ба куллӣ тағйир додани ташкил ва технологияи истеҳсоли маҳсулот иборат мешавад. Ин яке аз сабабҳои он мебошад, ки нишондиҳандаҳои сифатии корхонаҳои байнихоҷагӣ суст баланд шуда, доираи фаъолияти онҳо васеъ намегардад. Барои республикаи мо на фақат дар сектори давлатӣ, балки дар сектори колхозию кооперативӣ ҳам тараққӣ додани корхонаҳое, ки ашьёи хоми хоҷагии қишлоқро аз нав кор карда мебароянд, аҳамияти бағоят калон дорад. Аммо дар сектори колхозӣ процесси интеграцияи агросаноатӣ ҳанӯз бояду шояд инкишоф наёфтааст.

Аз гуфтаҳои боло хулоса мебарояд, ки такомулоти минбаъдаи муносибатҳои истеҳсолӣ дар колхозҳо, корхонаҳои байнихоҷагӣ ва совхозҳо на фақат ба тағйироти структураи ташкилии идоракунӣ, балки ба пойдор гардонидани ҳамаи дигар унсурҳои механизми хоҷагӣ ҳам дар дохили хоҷагиҳо ва ҳам дар байни онҳо ва шариконашон дар иттиҳодияи агросаноатии районӣ (корхонаҳо ва ташкилотҳои хизмати истеҳсолию техникӣ, муассисаҳои маҳсулоттайёркунӣ ва нақлиёт, корхонаҳои аз нав коркардабароандаи ашьёи хом ва ғайра) вобаста аст.

Барпо кардани органҳои ягонаи идоракунӣ — комплекси агросаноатӣ аҳамияти принципиалӣ дорад. Акнун вазифа аз он иборат аст, ки ин структураи ташкилӣ бо механизми пурсамари хоҷагӣ қувват дода шавад. Вазни қиёсии калони моликияти колхозӣ-кооперативӣ, алалхусус дар комплекси пахтакорӣ, боисрор вазифаи мустаҳкам на-

мудани механизми хоҷагии ин корхонаҳо, такмили системаи муносибатҳои ҳисоби хоҷагии байни корхонаҳои ду секторро ба миён мегузорад.

Такмили нишондиҳандаҳои плании баҳодиҳӣ ба фаъолият, шаклу усулҳои ҳавасмандгардонии моддӣ ба меҳнат бояд дар асоси ба назар гирифтани талаботи ҳам колхозҳо ва ҳам совхозҳо сурат гирад. Муносибатҳои байни колхозу совхозҳо, аз як тараф, ва корхонаҳои байнихоҷагию агросаноатӣ, аз тарафи дигар, бояд низ дар асоси принципи ҳисоби хоҷагӣ, ба чунин муносибатҳои шартномавӣ қарор гиранд, ки дар шароити онҳо колхозу совхозҳо заказчӣ шаванду муносибатҳои байни шарикон комилан баробарҳуқуқона бошанд.

Иҷрои планҳои истеҳсоли маҳсулот бевосита ба сари вақт иҷро кардани ӯҳдадориҳои шартномавии бо техника, тухмӣ, сӯзишворӣ, хӯроки чорво, ҷавонаҳо ва ғайра таъмин кардани хоҷагиҳо вобаста аст. Масъулияти моддӣ, дар вақташ бо тамоми чизи зарурӣ таъмин кардани хоҷагиҳо шарти фаъолияти мӯътадили корхонаҳои хоҷагии қишлоқ мебошад. Шартнома бояд на ҳуҷҷати иловагии план, балки шакли конкретии планкашӣ бошад. Бе ин дараҷаи аз ҷиҳати хоҷагӣ мустақил будани корхонаҳоро баланд бардоштан, ташаббуси онҳоро дар идоракунии истеҳсолот вусъат додан мумкин нест.

Ташкили иттиҳодияҳои агросаноатӣ ва байнихоҷагӣ ҳаргиз набояд асосҳои аз рӯи ҳисоби хоҷагӣ кор кардани колхозу совхозҳо — звеноҳои ибтидоии асосии хоҷагии қишлоқро суст кунад. Мавкеи онҳо чун хӯҷаинони истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ бояд мустаҳкам карда шавад. Ба духелашавӣ, аз байн рафтани вазифаҳои хоҷагии онҳо роҳ додан мумкин нест. Ин шарти муҳимтарини зиёд кардани ҳавасмандии онҳо ба аниқ ба ҳисоб гирифтани хароҷоти истеҳсолии худ, истифодаи сарфакоронаи ҳамаи ресурсҳо, ба афзудани манбаъҳои такрористеҳсоли васеъ мебошад.

Ба ҳамин тариқ, вазъияти механизми хоҷагии идоракунии иқтисодиёт, интихоби тарзу усулҳои самарабахши тезонидани прогресси илму техника ва ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёт ба дараҷаи такомулоти муносибатҳои истеҳсолӣ вобастаанд. Ба ин муносибат чуқуртар омӯхтани хусусиятҳои минтақавии зуҳуроти муносибатҳои истеҳсолӣ аҳамияти махсусан калон пайдо мекунад. Вай имкон медиҳад, ки ҳангоми ташаккули механизми идоракунии иқтисодиёти минтақа хусусиятҳои амал кардан ва истифодаи қонунҳои иқтисодӣ пурратар ба назар гирифта шаванд.



# ПРОБЛЕМАҲОИ БА РОҲИ ИНТЕНСИВИИ ТАРАҚҚИЁТ ГУЗАРОНДАНИ КОМПЛЕКСИ АГРОСАНОАТӢ

*З. АБДУЛЛОЕВ,*
*номзади илми иқтисодӣ*

Съезди XXVII партия вазифаҳои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатро, ки Пленуми апрелии (с. 1985) ҚМ КПСС ба миён гузошт, роҳи стратегии партия донист. «Моҳияти он,— гуфта мешавад дар Маърӯзаи сиёсии ҚМ ба съезди XXVII партия,— дар сифати нави пешрафт, яъне дар асоси прогресси илму техника, дигаргун сохтани структураи иқтисодиёт, шаклҳои самарабахши идоракунӣ, ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он ҳамаҷониба интенсификация кардани истеҳсолот аст».

Ҳозир потенциали муқтадири мамлакат барои гузаронидани иқтисодиёт ба роҳи афзалан интенсивии тараққиёт шароити объективӣ ва вуҷуд меорад. Дар ибтидои соли 1985 сарвати миллии СССР (бидуни замин, конҳо ва беша) 3,4 триллион сӯмро ташкил дод. Зимнан, вай назар ба соли 1970-ум 2 триллион сӯм афзуд. Фондҳои асосии хоҷагии халқ ба бештар аз 2,2 триллион сӯм расиданд. Мувофиқи Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 бошад, то охири асри бистум потенциали мамлакат, инчунин даромади миллии он назар ба дараҷаи соли 1985 ду баробар меафзоянд.

Иттифоқи Советӣ аз ҷиҳати иқтидори аппарати истеҳсолӣ ҳоло дар ҷаҳон яке аз ҷойҳои аввалинро ишғол менамояд. Мо, ки дорои парки калонтарини дастгоҳҳо мебошем, аз ҷиҳати шумораи инженерон, коркунони илмӣ, мутахассисони дорои маълумоти олӣ ва миёнаи махсус назар ба дигар мамлакатҳо бартарӣ дорем. Аммо, агар нишондиҳандаҳоямонро бо беҳтарин нишондиҳандаҳои хориҷӣ муқоиса кунем, мо барои истеҳсоли воҳиди маҳсулот бештар ашёи хом ва қувва сарф мекунем. М. С. Горбачёв сабабҳои афзудани душворӣ ва дар солҳои 70-ум суст шудани суръати тараққиёти иқтисодиро дар хоҷагии халқ ошкор намуда, дар съезди XXVII партия қайд кард: «Камбудии асосӣ ҳамин буд, ки мо ба тағйир ёфтани вазъияти иқтисодӣ сари вақт баҳои сиёсӣ надодем, зарурат ва ногузирии ба усулҳои интенсивии тараққиёт гузаронидани иқтисодиёт, дар хоҷагии халқ фаъолона истифода бурдани комёбиҳои прогресси илму техникаро дарк намекардем...

Иқтисодиёт аз рӯи инерция мисли пештара ба андозаи зиёд дар асоси экстенсивӣ тараққӣ ёфта, ба истифодаи ресурсҳои иловагии меҳнатӣ ва моддӣ умед мебаст. Оқибати ин ҳамин буд, ки суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат ва баъзе нишондиҳандаҳои дигари самара хеле паст шуд». Аз ин рӯ, вазифа аз он иборат аст, ки потенциали бузурги иқтисодӣ бо камоли дилсӯзӣ истифода бурда шавад.

Ҳозир асосан аз ҳисоби вусъат додани аппарати истеҳсолӣ, зиёд кардани ҳаҷми маблағгузории асосӣ талаботи рӯзафзуни ҷамъиятро ба воситаҳои истеҳсолот ва предметҳои истеъмолӣ қонеъ гардондан имконнопазир аст. Бо ин роҳ сурат гирифтани тараққиёт ба монеаҳои бартарафнашавандаи иқтисодӣ дучор мегардад. Аз як тараф, дар муд-

дати кӯтоҳ истифода кардани маблағгузориҳои афзудаистода бағоят душвор аст. Суст кардани суръати истифодаи он бошад, боиси дар байни объектҳои сершумори дар як вакт сохташаванда пароканда гардидани ресурсҳои меҳнатию моддӣ мешавад. Мӯҳлати сохтмон афзуда, самараи сарфи маблағ кам, аз ин рӯ, суръати тараққиёти иқтисодиёт паст мешавад. Бинобар ин қисми зиёди (то 50 фоизи) маблағгузориҳои асосӣ дар панҷсолаи дувоздаҳум барои бо техникаи нав таъмин намудан ва реконструкцияи корхонаҳои амалкунанда равона карда, ҳаҷми сохтмони объектҳои нави истеҳсолӣ маҳдуд гардонда мешавад.

Кам будани ресурсҳои замину об, назар ба дараҷаи миёнаи мамлакат баланд будани суръати афзоиши табиии аҳолӣ, аз ин рӯ, афзудани захираҳои меҳнатӣ, муҳоҷирати сусти аҳолии таҳҷоӣ проблемаи тезонидани интенсификацияи иқтисодиёти республикаамонро мураккаб мегардонанд. Чунончи, истеҳсоли маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқ дар панҷсолаи ёздаҳум назар ба панҷсолаи даҳум 5—7 фоиз, аҳолӣ бошад, 15 фоиз афзуд. Вазифа аз он иборат аст, ки дар як вакт афзоиши маҳсулоти умумӣ, ҳосилнокии меҳнат ва истифодаи оқилонаи захираҳои рӯзафзуни меҳнатӣ таъмин карда шавад.

Ба ҳамин тариқ, таҳлили шароити истеҳсолот дар марҳалаи ҳозира нишон медиҳад, ки аз як тараф, барои афзоиши омилҳои интенсивӣ заминаҳои объективӣ ба вуҷуд оварда шудаанд, аз тарафи дигар, имконияти аз ҳисоби омилҳои экстенсивӣ тараққӣ додани истеҳсолот хеле маҳдуд шудааст. Плани панҷсолаи дувоздаҳум сарфаи ресурсҳои моддӣ, афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат, назар ба ресурсҳои истифодашуда зиёдтар кардани натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолотро пешбинӣ мекунад. Ба ин муносибат баҳои реалӣ додан ба роли омилҳои гуногун ва ошкор намудани захираҳои интенсификация аҳамияти махсус пайдо мекунад. Партия вазифа гузошт, ки иқтисодиёти мамлакат дар асоси тезонидани прогресси илму техника интенсификация карда шавад.

Дар соҳаҳои комплекси агросаноатӣ захираҳои бузурги интенсификацияи истеҳсолот мавҷуданд. Республикаи мо камзамин аст. Бинобар ин интенсификацияи хоҷагии қишлоқ роҳи ягонаи тараққиёти он мебошад. Заминҳои обьёришаванда ҳамагӣ 15 фоизи киштзорро ташкил медиҳанд. Самараи иқтисодии онҳо ба ҳисоби миёна назар ба заминҳои лалмӣ 11 баробар зиёдтар буда, онҳо 81 фоизи маҳсулоти умумиро медиҳанд. Аммо хароҷоти истифодаи заминҳои обьёришаванда хеле калон аст: кор фармудани ҳар гектар замин ба ҳисоби миёна ба давлат 5—7 ҳазор сӯм меафтад. Бо вуҷуди ин ҳар сол дар республикаамон 8—9 ҳазор гектар заминҳои обьёришаванда бо сабабҳои гуногун истифода бурда намешаванд.

Мавҷуд будани миқдори зиёди шӯрзамин ба иқтисодиёти колхозу совхозҳои республика зарари калон мерасонад. Сабаби шӯршавии замин ҳолати бад ва истифодаи нодурусти заҳбурҳо, бетартибона истифода бурдани об мебошад. Тарзу усулҳои киштбоб кардани шӯрзаминҳо дар республика нағз омӯхта шудаанд, аммо хоҷагиҳо бисьёр вакт аз ин тарзу усулҳо истифода намебаранд. Ба органҳои агросаноатии республика лозим аст, ки дар ин бобат чораҳои қатъӣ бинанд, чунки барҳам додани шӯрхокӣ маънои ба кор андохтани 26 ҳазор гектар замини навро дорад.

Омили муҳимтарини интенсификацияи хоҷагии қишлоқ истифодаи технологияҳои интенсивӣ мебошад. «Чи тавре ки таҷрибаи солҳои охир нишон дод,— қайд карда шуд дар съезди XXVII КПСС,— татбиқи ҳамаҷонибаи технологияҳои интенсивӣ асоси муваффақият аст».

Дар хусуси соҳаи асосии хоҷагии қишлоқи республика — пахтакорӣ бошад, пас аз ҳоло вай дар асоси истифодаи омилҳои интенсивӣ тараққӣ дода мешавад. Ба қадри васеъ гардидани заминҳои обьё-

ришаванда барои зироатҳои озуқаворӣ замини кишти пахта дар минтақаҳои пештар обьёришаванда хеле кам мешавад. Дар чунин шароит роҳи ягонаи зиёд кардани истеҳсоли пахта афзун гардидани ҳосилнокии он мебошад. Аммо, чунон ки маълумотҳои статистикӣ нишон медиҳанд, самаранокии соҳаи пахтакорӣ солҳои охир кам шуда истодааст. Бо вучуди ҳар сол зиёд шудани маблағгузориҳои асосӣ ва ресурсҳои моддию техникӣ ҳосили пахта ба ҳисоби миёна дар панч соли охир аз ҳар гектар 30,1 — 30,7 центнерро ташкил дод, дар баъзе солҳо бошад, аз ин ҳам камтар буд. Ҳашт райони республика плани панчсолаи ёздаҳумро оид ба фурӯши пахта ичро накарданд. Истеҳсоли навъҳои пурқиммати пахтаи маҳиннах кам шуда, дар соҳаи пахтакорӣ ҳосилнокии меҳнат намеафзояд, арзиши аслии воҳиди маҳсулот баланд аст. Чунин вазъиятро танҳо бо роҳи интенсификацияи пахтакорӣ, истифода бурдани тамоми захираҳои соҳа бартараф кардан мумкин аст. Чунончи, арзиши аслии пахтаро аз ҳисоби ба кор бурдани усулҳои пешқадами кишти чигити луч кардашуда, ба тартиб андохтани коркарди байни қаторҳо, баланд бардоштани дарачаи механиконии чамъоварии пахта, корҳои пахтаборкунию пахтафурорӣ, чорӣ намудани киштгардони пахтаю юнучқа кам кардан мумкин аст. Барои афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат васеъ чорӣ намудани пудрати бригадавӣ аҳамияти калон дорад.

Дар соҳаи чорводории чамъиятӣ низ захираҳои калони интенсификацияи истеҳсолот мавчуданд. Умуман ин соҳаи хочагии қишлоқи республика бештар бо роҳи интенсивӣ тараққӣ меёбад, аммо дар ин чо ҳам бисьёр омилҳои интенсификация пурра истифода бурда намешаванд. Масалан, яке аз нишондиҳандаҳои муҳими интенсификация аз ҳар сад сар модагов гирифтани миқдори ҳарчи зиёди гӯсола аст. Аммо соли 1985 панчьяки модаговҳо умуман насл надоданд.

Ба соҳаи чорводории республика мисли пештара талафшавӣ ва мачбуран куштани чорво зарари калон мерасонад, ба ҳамин сабаб ҳар сол 15 ҳазор тонна кам гӯшт истеҳсол карда мешавад. Бо чунин факт муросо кардан мумкин нест, ки баъзе роҳбарони хочагиҳо ва районҳо худро аз ҳалли масъалаҳои парвою парвариш ва зиёд намудани саршумори чорво халос карда, роҳи осони ҳалли «проблемаи» гӯшту ширро интихоб намудаанд. Онҳо ба миқдори зиёд гӯшту ширро аз аҳолӣ бо нархи қимат харида, онҳоро ба давлат мувофиқи нархи харид мефурӯшанд ва бо ҳамин ба иқтисодиёти колхозу совхозҳо зарари калон мерасонанд. Чунин амалия боиси он гардид, ки соли 1985 дар республика бисьёр хочагиҳо камдаромад шуданд. Ҳар сеюмин совхоз зиёновар буд. Интенсификацияи соҳаи тайёр кардани хӯроки чорво маънои васеъ чорӣ кардани кишти омехтаи зироатҳои дар зимистон сабзандаро дорад. Дар ин бобат кори зиёдеро ба чо овардан лозим меояд. Чунон ки дар съезди XX Партияи Коммунистии Точикистон қайд карда шуд, истеҳсоли хӯроки чорво дар республика алҳол ба соҳаи мустақил табдил наёфтааст.

Шароити бағоят мусоиди табиату иқлими республика барои тез тараққӣ додани соҳаҳои комплекси меваю сабзавот заминаҳои зарурӣ ба вучуд меорад. Аз чиҳати иқтисодӣ пурсамар будани тараққиёти боғдорию ангурпарварӣ имкон медиҳад, ки соҳаи мазкур баъди пахтакорӣ аз чиҳати аҳамияташ ба соҳаи дуюми хочагии қишлоқи республика табдил дода шавад. Сабаби ба мадди аввал гузошта шудани чунин масъала аз он иборат аст, ки боғдорию ангурпарвариро дар заминҳои лалмӣ бомуваффақият тараққӣ додан мумкин аст. Республика садҳо ҳазор гектар замини лалмӣ дорад. Чунон ки тачрибаи совхозҳои боғдорию ангурпарварӣ нишон медиҳад, аз ҳар гектар замини лалмӣ 80—100 центнер меваю ангур гирифтан мумкин аст, ҳосили зироатҳои хӯроки чорво бошад, ҳамагӣ 5—6 центнерро ташкил медиҳад.

Дар хусуси боғдорию ангурпарварии обӣ бошад, пас дар ин ҷо низ захираҳо калонанд. Реконструкцияи кӯҳнабоғҳо, асосан парвариш намудани навъҳои хӯрокӣ ва мавизбоби ангур роҳи муҳими интенсификацияи соҳаи мазкур ва зиёд кардани самараи боғдорию ангурпарварӣ мебошад. Ҳисоб карда баромада шудааст, ки ба ҷои боғҳои кӯҳна бунёд кардани боғҳои нав имкон медод, ки аз айни як майдон камаш 10 баробар зиёдтар мева гирифта шавад.

Босуръат тараққӣ додани соҳаи боғдорию ангурпарварӣ якҷоя бо зироатҳои цитрусию субтропикӣ, чормағзпарварӣ имконият медиҳад, ки бо маблағи нисбатан кам бидуни иваз кардани ҷои захираҳои меҳнатӣ аҳолӣ бо кор пурра таъмин намуда, дар республика базаи калони истеҳсоли меваю ангур барпо карда, як қисми онҳо ба шаҳрҳои маркази мамлакат, районҳои Сибирь ва Шарқи Дур фиристода шавад. Мақсад аз амалӣ гардондани программаи тараққиёти интенсивии боғдорию ангурпарварӣ дар Тоҷикистон ҳамин аст, ки истеҳсоли умумии меваю ангур камаш ба 1—1,2 миллион тонна расонда шавад. Аммо ба тараққиёти минбаъдаи боғдорию ангурпарварии саноатӣ дар республика набудани базаи зарурии саноати коркардабароии ашёи хом, анбор ва нақлиёти махсус монеъ мешавад, ки ин боиси талафи калони маҳсулот мегардад. «Кам кардани талафи маҳсулоти саҳро ва ферма ҳангоми ҷамъ овардан, кашондан, эҳтиёт кардан ва аз нав кор кардани он,— қайд карда шуд дар съезди XXVII КПСС,— наздиктарин манбаи пурра кардани фонди озуқаворӣ мебошад. Дар ин соҳа захираи мо кам нест, изофаи захираҳои истеъмол ба 20 фоиз, аз рӯи баъзе хелҳои маҳсулот ҳатто ба 30 фоиз метавонад расад. Он гоҳ хароҷоти бартараф кардани талафот низ назар ба истеҳсоли иловагии худи ҳамон ҳаҷми маҳсулот 2—3 баробар кам хоҳад шуд».

То вақтҳои охир вусъат додани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ нишондиҳандаи муҳими самаранокии комплекси агросаноатӣ ҳисоб меёфт. Зимнан, ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ на натиҷаи ниҳоӣ, балки натиҷаи мобайнӣ, шарти асосӣ, вале ғайрикифояи афзудани дараҷаи истеъмол мебошад. Чунон ки ҳисобу китоб нишон медиҳад, танҳо кам кардани талаф ҳангоми аз нав кор карда баромадану сариштa намудан истеҳсоли меваю сабзавотро 30—40 фоиз, ғалларо 20—25 фоиз, гӯшту ширро 10—15 фоиз афзун мегардонад. Ин чунин маъно дорад, ки дар сурати дараҷаи мавҷудаи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ҳам истеъмоли хелҳои муҳимтарини озуқавориро ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ зиёд кардан мумкин аст. Ана барои чи дар байни вазифаҳое, ки мақсади тараққиёти комплекси агросаноатиро муайян мекунанд, аз нав кор кардани маҳсулот ва ба андозаи зарурӣ сариштa кардани он вазифаи басо муҳим мебошад.

Дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, ки 15—16 фоизи корхонаҳои саноатии комплекси агросаноатии республика муттасил планҳои фурӯши маҳсулотро мувофиқи ӯҳдадориҳои шартномавӣ иҷро намекунанд. Планҳои истеҳсоли хӯроки кӯдакон, оби мева, мураббо, консерваи сабзавот, маҳсулоти аълосифат дар шакли коғазпеч кардашуда иҷро карда намешаванд. Технологияҳои бепартов бағоят суст кор карда баромада ва ҷорӣ карда мешаванд. Иқтидорҳои заводҳои зарфсозӣ, анборҳои сабзавоту картошка ғайрикифояанд. Аз ин сабаб имконият нест, ки сабзавоту картошка барои тамоми сол таъмин намудани аҳолӣ нигоҳ дошта шавад, дар давраи тайёр кардани сабзавоту мева бошад, зарф намерасад. Бо вуҷуди он дар панҷсолаи гузашта танҳо 30 фоизи иқтидорҳои дар план пешбинишудаи анборҳои сабзавоту картошка ба кор андохта шуданд.

Ба муносибати дар заминҳои навкорам бунёд кардани боғу токзорҳои нав ва дар солҳои наздик хеле афзудани истеҳсоли меваю ангур, ба назари мо, дида баромадани масъалаи барои сохтмони корхонаҳои нави коркардабароии меваю ангур, яхдонҳо, заводҳои зарф-

созӣ, инчунин барои ташкили хоҷагиҳои махсуси рефрижераторӣ ҷудо кардани маблағи иловагӣ ба мақсад мувофиқ аст. Инчунин сохтмони анборҳои меваи буттагӣ, анборҳои мева ва цехҳои дорои установкаҳои яхдон, ки маҳсулоти бо нақлиёт кашонданаш душвор ва зудвайроншавандаро бевосита дар хоҷагиҳои боғу токпарварӣ кор карда мебароянд, тезонида, анборҳои маҳсулоти меваю сабзавотро ба ҷойҳои истеҳсоли онҳо наздик кардан лозим аст.

Ҳангоми бевосита дар хоҷагиҳо нигоҳ доштан маҳсулот назар ба анборҳои шаҳрӣ 20—25 фоиз камтар вайрон мешавад. Аз тарафи дигар, ташкили ин кор сарфи зиёди меҳнатро талаб мекунад. Дар шаҳрҳо мо ба кори меҳнатталаби коркардабароии сабзавоту мева қисми зиёди коргарону хизматчиёнро ҷалб менамоем, дар айни замон дар деҳот доираи истифодаи қувваи кориро танг мекунем. Дар ҳалли ин проблема Комитети давлатии агросаноатӣ бояд роли муҳим бозад. Барои ин, пеш аз ҳама, хуб мебуд, агар комитети мазкур якҷоя бо органҳои планкашӣ, муассисаҳои тадқиқоти илмӣ ва ташкилотҳои лоиҳакашӣ программаи комплексии дар Тоҷикистон тезонидани тараққиёти соҳаи меваю сабзавотпарвариро тартиб диҳад, ки он хеле зиёд кардани саҳми республикаро дар татбиқи Программаи озуқаворории мамлакат пешбинӣ намояд.

Дар шароити амал кардани комплексҳои агросаноатӣ ҳамчун органҳои мустақили давлатии идоракунии байнисоҳавӣ такмили планкашӣ аҳамияти махсусан калон пайдо мекунад. Ин фишанги асоситарини механизми хоҷагӣ дар сурати такмил додану дуруст истифода бурда шуданаш дараҷаи интенсификация ва самаранокии истеҳсолотро баланд бардошта, бе хароҷоти иловагӣ 20—30 фоиз афзудани маҳсулотро таъмин карда метавонад. Чунончи, таносуби беҳтарини байни базаи хӯроки чорво ва саршумори он, байни қувваи коргарӣ ва фондҳои истеҳсолӣ, байни иқтидори корхонаҳои хизматрасон ва корхонаҳои аз нав коркардабарорандаи ашьёи хом ва талаботи ба он доштаи колхозу совхозҳо ва муассисаҳои байнихоҷагиро муқаррар намудан муҳим аст. Планкашии комплекси агросаноатӣ ҳамчун органи ягонаи том талаби объективии замон аст.

Дар шароити интенсификация дар асоси тезонидани прогресси илму техника иқтидорҳои корхонаҳо, ҳаҷми истеҳсоли маҳсулотро бо маблағгузории асосӣ ва дигар ресурсҳо алоқаманд кардан кифоя нест. Ҳар бор ба органҳои планкашӣ лозим меояд, ки самтҳои асосиро муайян намоянд.

Дар комплекси агросаноатии республикаамон роҳҳои асосии тараққиёти минбаъдаи он, ба назари мо, зиёд кардани истеҳсоли навъҳои маҳиннахи пахта; бо суръати тез барпо намудану тараққӣ додани комплекси калони меваю ангурпарварӣ ва картошкакорӣ ва дар як вақт тараққӣ додани соҳаҳои инфраструктурии онҳо; интенсификацияи истеҳсоли хӯроки чорво ва чорвопарварӣ; истифода бурдани заминҳои кӯҳистон ва доманакӯҳ; такмил додани тахассуси хоҷагии қишлоқ ва барпо намудани минтақаҳои наздишаҳрии сабзавоткорию фермаҳои чорвои ширдеҳ мебошанд.

Масъалаи дигари муҳими методологии такмили планкашӣ интихоби омили ибтидоӣ мебошад. Ба ақидаи аксарияти олимону мутахассисон, тартиби мавҷудаи планкашии комплекси агросаноатӣ дар асоси дараҷаи таъмингардидаи истеҳсоли маҳсулот ва самаранокии он ба тезонидани прогресси илму техника, ба кори ба даст овардани нишондиҳандаҳои баланди истеҳсолӣ ва иқтисодӣ, истифодаи омилҳои интенсивии истеҳсолот мусоидат намекард. Потенциали ресурсӣ ва имкониятҳои реалии истифодаи интенсивии он бояд асоси системаи планкашӣ ва механизми беҳароҷоти тараққиёти иқтисодиётро ташкил диҳанд. То ҳол механизми хоҷагӣ, фишангҳо ва омилҳои иқтисодии он дар комплекси агросаноатӣ суст амал карда, ба омилҳои интенсивӣ

монеъ мешуданд. Дар ин бобат мисолҳои бисьёр овардан мумкин аст. Чунончи, планҳои хариди шир на дар асоси потенциали хӯроки чорво, балки дар асоси дараҷаи ба даст овардашудаи интенсификацияи истеҳсоли хӯроки чорво ва саршумори он тартиб дода мешуданд. Тайёр намудани бисьёр навъҳои маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, эҳтиёҷоти хоҷагиҳо ба ин ё он русурсҳои моддӣ ва техникӣ низ мувофиқи ҳамин принцип ба план гирифта мешуданд. Қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР дар бораи минбаъд ҳам такмил додани механизми иқтисодий хоҷагидорӣ дар комплекси агросаноатии мамлакат боиси афзудани самаранокии истеҳсолоти комплекси агросаноатӣ гардид. Тадбирҳои дар қарор пешбинишуда ба андозаи зиёд ташаббусро вусъат дода, дараҷаи мустақилияту масъулияти колхозу совхозҳо, дигар корхонаҳои агросаноатиро барои натиҷаҳои фаъолияташон баланд мебардоранд.

Мувофиқи қарори номбурда акнун асоси планкаширо бояд нормативҳои аз ҷиҳати илмӣ санҷидашудаи прогрессивӣ ташкил диҳанд. Такмили планкашӣ дар шароити агросаноатӣ кам кардани адади нишондиҳандаҳои батартибдорорандаи планию ҳисоботиро дар назар дорад. Ба ҷои нишондиҳандаҳои сершумор ду нишондиҳандаи асосӣ — дараҷаи даромаднокӣ ва афзоиши маҳсулот назар ба панҷ соли пешина муқаррар карда шудаанд. Қарор инчунин аз соли 1987 дар ҳуҷҷатҳои план, ҳисоботи солонаи колхозу совхозҳо, дигар корхонаю ташкилотҳои комплекси агросаноатӣ кам кардани адади нишондиҳандаҳоро пешбинӣ мекунад.

Акнун ба сифати нишондиҳандаи батартибандозанда ба комитетҳои агросаноатии вилоятӣ, кишварӣ ва республикавӣ супоришҳои ҳарсолаи панҷсола дар бобати ба фондҳои умумиттифоқӣ ва республикавӣ фиристодани маҳсулоти ниҳоии комплекси агросаноатӣ пешниҳод карда мешаванд. Ба колхозу совхозҳо ҳуқуқ дода шудааст, ки тамоми маҳсулоти зиёда аз план истеҳсолшуда ва қисми зиёди плании картошкаю сабзавотро тавассути савдои кооперативӣ дар бозорҳои колхозӣ фурӯшанд. Муқаррар карда шудааст, ки хелҳои маҳсулоти озуқавории дар корхонаҳои Комитети давлатии агросаноатӣ тайёр карда мешудагиро барои таъминоти маҳаллӣ Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, комиҷроияҳои кишварӣ ва вилоятӣ муайян мекунанд.

Дигар фишангҳои механизми ҳавасмандгардонии меҳнати коркунони иттиҳодияҳои агросаноатӣ низ ба такомулот эҳтиёҷ доштанд. Бо мақсади дар солҳои 1986—1990 барои ресурсҳои давлатӣ зиёдтар тайёр кардани ғалла ба колхозу совхозҳо ва дигар корхонаҳои хоҷагии қишлоқ иловапулии хариди ғаллаи аз дараҷаи солонаи панҷсолаи ёздаҳум зиёдтар фурӯхташуда то 100 фоиз зиёд карда шудааст. Зарур дониста шудааст, ки то 50 фоиз додани иловапулии хариди офтобпараст, лаблабуи қанд, пахта (нах) ва як қатор маҳсулоти дигари хоҷагии қишлоқ, ки колхозу совхозҳо ва дигар корхонаҳои хоҷагии қишлоқ назар ба дараҷаи миёнаи дар панҷсолаи ёздаҳум ба даст овардашуда ба давлат мефурӯшанд, дар солҳои 1987—1990 давом дода шавад. Ба номгӯи маҳсулоте, ки барои он иловапулӣ дода мешавад, бори аввал ангури хӯрокӣ, меваи зироатҳои цитрусӣ, бехпиёз, сир, тухмии юнучқа, себарга ва алафҳои хӯшадор дохил карда шудаанд.

Ба Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ иҷозат дода шудааст, ки бо ризоияти Комитети давлатии агросаноатии СССР ва Комитети давлатии СССР оид ба нарх ҳангоми зарурат дар доираи маблағи умумии иловапулӣ нархи хариди баъзе хелҳои маҳсулоти хоҷагии қишлоқро тағьир диҳанд. Барои кам шудани талафи меваю сабзавот ва фаъолона таъсир расондан ба паст шудани нархи бозори колхозӣ ба комитетҳои давлатии агросаноатии республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, комитетҳои агросаноатии кишвару вилоятҳо ҳуқуқ

дода шудааст, ки нархи чаканаи сабзавоту мева, ангур, картошка, зироатҳои полизӣ, кабудӣ ва дигар маҳсулоти зудвайроншавандаро, ки тавассути магазинҳои тобеашон фурӯхта мешаванд, муқаррар намоянд. Ресурсҳои иловагии гӯшт, шир ва дигар маҳсулот баъди иҷрои супориш дар ихтиёри органҳои маҳаллӣ мемонанд.

Ба республикаҳо, кишварҳо ва вилоятҳо иҷозат дода шудааст, ки дар мавридҳои зарурӣ дар асоси шартнома байни худ мубодилаи озуқаворӣ карда, барои ин ташкилотҳои кооперацияи матлуботро васеъ истифода баранд.

Ҳаҷми даромади умумӣ нишондиҳандаи муҳими тавсифкунандаи натиҷаи ниҳоии истеҳсолот мебошад. Маҳз ҳамин нишондиҳанда сарфу хароҷоти моддиро (меҳнати муҷассамро) истисно мекунад ва арзиши аз нав ба вуҷуд овардашуда мебошад, сарфи меҳнати коллективҳои истеҳсолиро барои истеҳсоли маҳсулоти ниҳоӣ нишон медиҳад. Аз ин рӯ, дар қарор пешбинӣ шудааст, ки тартиби ба коллективҳои бригадаю цехҳо, фермаю звеноҳо, инчунин умуман ба хоҷагиҳо аз рӯи даромади умумӣ додани ҳаққи меҳнат ҷорӣ карда, дар мӯҳлати кӯтоҳтарин ба пудрати коллективӣ ва ҳисоби хоҷагӣ гузаронидани ҳамаи подразделенияҳои истеҳсолии корхонаҳои хоҷагии қишлоқ ва дигар корхонаҳо таъмин карда шавад. Монеаи сари роҳи пудрати оилавӣ ва шахсӣ бартараф дода, бароиҳ ҳавасманд гардондани сарфаю саришташорӣ тадбирҳо пешбинӣ шудаанд. Ҳозир то 70 фоизи маблағи сарфа кардашударо барои мукофотонидани коллектив сарф кардан мумкин аст. Хароҷоти зиёда аз план бошад, аз ҳисоби фонди музди кор ва ҳавасмандгардонии моддӣ пардохта мешавад.

Зарур доништа шудааст, ки ба коркунони роҳбарикунанда, мутахассисон, инчунин ба хизматчиёни совхозҳо ва дигар корхонаҳои давлатии хоҷагии қишлоқ мувофиқи нархномаҳо( нормативҳо) аз ҳисоби маҳсулоти (умумии) фурӯхташуда додани ҳақ ҷорӣ карда шавад.

Қарори номбурда такмили системаи мукофотонидан ва дигар шаклҳои ҳавасманд гардонидани коргарон, мутахассисон ва коркунони роҳбарикунандаи системаи комплекси агросаноатиро пешбинӣ мекунад. Ба тараққии хоҷагиҳои шахсии ёрирасон ва бисьёр масъалаҳои дигари кори пурсамари комплекси агросаноатӣ диққати калон дода мешавад.

Фикрҳои дар боло зикрьёфтаро ҷамъбаст намуда, қайд кардан даркор аст, ки проблемаҳои афзалан ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёти комплекси агросаноатӣ ба бисьёр масъалаҳои тараққиёти иқтисодию социалӣ дахл мекунад, ки асосиашон инҳо мебошанд: афзун гардондани самараи ресурсҳои замин, моддию техникӣ, меҳнатӣ ва молиявӣ; хеле зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат; оқилона бо кор банд кардани ресурсҳои рӯзафзуни меҳнатии республика; такмил додани махсусгардонӣ ва структураи соҳавии хоҷагии халқи республика; тезонидани суръати тараққиёти иқтисодӣ дар асоси афзун намудани сахми он дар тақсимоти умумииттифоқии меҳнат.

Қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР дар бораи минбаъд ҳам такмил додани механизми иқтисодии хоҷагидорӣ дар комплекси агросаноатии мамлакат ба пурзӯр гардондани усулҳои иқтисодии идоракунӣ, тезонидани суръати ба роҳи интенсивии тараққиёт гузаронидани комплекси агросаноатӣ нигаронида шудааст. Акнун муваффақияти кор ба кадрҳои комплекси агросаноатӣ, кордонию муносибати эҷодкоронаи онҳо ба кор вобаста аст. Дар съезди XXVII партия қайд карда шуд, ки ҳозир ба хоҷагии қишлоқ аз пештара дида бештар одамоне лозиманд, ки онҳо ба фаъолона кор кардан манфиатдоранду дорои маҳорати баланди касбӣ, ҳисси навҷӯӣ мебошанд. Партия ва ҳукумат барои истифодаи имкониятҳои тезонидани тараққии иқтисодиёти комплекси агросаноатӣ тамоми шароити зарурӣро муҳайё месозанд.

# НАЗАРИЯИ ЛЕНИНИИ ИМПЕРИАЛИЗМ ВА КАПИТАЛИЗМИ ЗАМОНИ ҲОЗИРА

## БА МУНОСИБАТИ 70-СОЛАГИИ АСАРИ В. И. ЛЕНИН «ИМПЕРИАЛИЗМ, ҲАМЧУН ДАРАЧАИ БАЛАНДТАРИНИ КАПИТАЛИЗМ»

*Ҳ. ЗАЙНИДДИНОВ,*
*номзади илми иқтисодӣ*

Пешвои бузурги пролетариати ҷаҳон, асосгузори Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ ва нахустин дар ҷаҳон давлати социалистӣ В. И. Ленин кори К. Маркс ва Ф. Энгельсро идома дода, ҳодисаҳои наверо, ки дар иқтисодиёти капитализм дар сеяки охирини асри XIX ва ибтидои асри XX ба амал омаданд, ҳаматарафа таҳқиқ намуда, таълимотро дар бораи империализм ба вуҷуд овард.

В. И. Ленин бо таҳқиқи амиқи проблемаҳои империализм махсусан дар солҳои ҷанги якуми ҷаҳон машғул шуд ва аз мобайни моҳи январь то 2 июли соли 1916 дар шаҳри Цюрихи Швейцария, ки дар ин ҷо то 2 апрели соли 1917 истиқомат кард, асари гениалонаи худ «Империализм, ҳамчун дараҷаи баландтарини капитализм»-ро эҷод намуд.

Дар ин асари барҷастаи марксизми эҷодӣ асосҳои иқтисодии империализм ба таври мураттаб ва хулосавӣ баён карда шудаанд.

В. И. Ленин ҳангоми кор карда баромадани назарияи империализм корномаи ҳақиқатан илмӣ ва меҳнатӣ нишон дод. Корҳои тайёрие, ки ӯ барои навиштани китоб ба ҷо овардааст, касро дар ҳайрат мемононанд. Иқтибосҳо ва конспектҳои тайёркардаи В. И. Ленин барои навиштани ин китоб қариб 50 ҷузъи чопиро ташкил намуданд ва ба асари машҳури ӯ «Дафтарҳо оид ба империализм» дохил гардиданд.

В. И. Ленин китоби «Империализм, ҳамчун дараҷаи баландтарини капитализм»-ро бо таклифи нашриёти легалии «Парус», ки моҳи декабри соли 1915 таъсис ёфта буд, навиштааст ва бори аввал вай дар мобайни соли 1917 дар Петроград нашр гардид.

* * *

Таълимоти В. И. Ленин дар бораи империализм дар чунин асарҳои ӯ, мисли «Империализм ва аз ҳам ҷудо шудани социализм», «Шикасти Интернационали II», «Социализм ва ҷанг», «Дар бораи шиори Штатҳои Муттаҳидаи Европа», «Программаи ҳарбии революцияи пролетарӣ», инчунин дар ҳуҷҷатҳои КПСС, партияҳои бародарии коммунистӣ ва коргарӣ минбаъда инкишоф дода шудааст.

Таълимоти В. И. Ленин дар бораи империализм, ки дар асари «Империализм, ҳамчун дараҷаи баландтарини капитализм» баён карда шудааст, таълимоти том буда, аз рӯи принципҳое баён карда шудааст, ки ба онҳо таълимоти иқтисодии К. Маркс асос ёфтааст. Ало-

матҳои асосии иқтисодии империализм дар ин асар ягонагии системанокро ташкил менамоянд. Структураи мантиқии асар бошад, намуди зинаҳои пайдарҳами тараққии худи моҳияти капитализми монополистиро дорад.

В. И. Ленин борҳо қайд карда буд, ки китоб дар асоси ба назар гирифтани цензураи подшоҳӣ навишта шудааст. Бинобар ин ӯ маҷбур буд на фақат бо таҳлили назариявӣ, хусусан таҳлили иқтисодӣ, маҳдуд шавад, балки қайдҳои заруриро оид ба сиёсат бо эҳтиёти бузург баён намояд. Ба ин, масалан, ҳамин далолат мекунад, ки дар китоб калимаи «социализм» истифода карда намешавад. Ба ҷои он В. И. Ленин ибораи **«укладн баландтари ҷамъиятӣ-иқтисодӣ»**-ро кор мефармояд (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 22, саҳ. 323).

Асари В. И. Ленин «Империализм, ҳамчун дараҷаи баландтарини капитализм» аз 10 боб иборат аст. Дар шаш боби аввал В. И. Ленин чунин аломатҳои асосии иқтисодии империализмро таҳлил менамояд: концентрацияи истеҳсолот ва монополияҳо; банкҳо ва роли нави онҳо, капитали молиявӣ ва олигархияи молиявӣ; содироти капитал; тақсими ҷаҳон дар байни иттифоқҳои капиталистон; тақсими ҷаҳон дар байни давлатҳои бузург.

В. И. Ленин процессҳоеро, ки дар охири асри XIX ва ибтидои асри XX ба капитализм хос буданд, аз ҷиҳати илмӣ ва назариявӣ чуқур таҳлил кард. Ба амал омадан ва инкишоф ёфтани ин процессҳо боиси гузаштани капитализм ба дараҷаи баландтарини худ — империализм гардид, ки моҳияти иқтисодии онро Ленин ҳамчун ҳукмронии монополияҳо тавсиф намуд. Фактҳо нишон медиҳанд, ки, навишта буд В. И. Ленин, «дар натиҷаи концентрацияи истеҳсолот умуман ба вуҷуд омадани монополия бошад, қонуни умумӣ ва асосии дараҷаи ҳозираи тараққии капитализм аст» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 216).

Дар чор боби дигари асар В. И. Ленин тавсифи умумии мақоми таърихии империализмро дода, моҳияти зуҳуроти иқтисодии империализмро дар соҳаҳои гуногуни иқтисодиёт ва сиёсат қайд менамояд.

Аз тарафи В. И. Ленин муқаррар намудани мавқеи таърихии империализм барои тақдири ҳаракати революционӣ аҳамияти калон дошт. В. И. Ленин барои таҳлили процессҳои таърихӣ методи диалектикӣ-материалистиро моҳирона истифода карда, исбот намуд, ки империализм капитализми монополистӣ мебошад. «Мавқеи таърихии империализм,— менависад ӯ,— бо як худи ҳамин ҳам муайян мегардад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 323). Империализм аз капитализми кӯҳна сабзида расида, барои гузаштан ба сохти нави баландтари ҷамъиятӣ — социализм замина тайёр менамояд.

В. И. Ленин дар мақолаи худ «Империализм ва аз ҳам ҷудо шудани социализм», ки моҳи октябри соли 1916 навиштааст, ифодаи классикии мавқеи таърихии империализмро дода, чунин менависад: «Империализм дараҷаи махсуси таърихии капитализм аст. Ин хусусият сехела аст: империализм (1) — капитализми монополистӣ аст; (2) — капитализми паразитӣ ё ки пӯсидаистода аст; (3) — капитализми мурдаистода аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 23, саҳ. 108). Ин тавсифи классикӣ ба маънидоди яке аз роҳбарони социал-демократияи ҳамон давра К. Каутский, ки дар империализм на марҳалаи нав ё дараҷаи нави тараққии капитализм, балки фақат сиёсати махсуси капиталро медид, комилан муқобил буд.

В. И. Ленин исбот намуд, ки муфтхӯрӣ ва пӯсидани капитализм дар шароити империализм дар афзоиши милитаризм, ришвахӯрӣ, пайдоиши табақаҳои фоидахӯр ва давлатҳои фоидахӯр, паҳн намудани озодӣ ва демократия, пурзӯршавии шовинизм, миллатчигӣ, нажодпарастӣ, терроризми байналхалқӣ, гузарондани сиёсати неоглобализм, ғуломгардонии рӯҳии омма зоҳир мегардад.

* * *

Аз он рӯзе, ки В. И. Ленин назарияи томи дараҷаи империалистии капитализмро ба вуҷуд овард, 70 сол гузашт. Дар ин давраи таърихӣ дар ҷаҳон дигаргуниҳои калони сифатӣ ба амал омаданд. Ҳанӯз соли 1920 В. И. Ленин навишта буд: «Империализм арафаи революцияи социалии пролетариат аст. Ин аз соли 1917 инҷониб дар миқьёси умумиҷаҳонӣ тасдиқ шуд» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 209). Бо ҷидду ҷаҳди якчанд наслҳои коммунистон ва тамоми оммаи меҳнаткашон дар мамлакатамон ҷамъияти социалистӣ барпо карда шуд. Баъд аз ҷанги дуюми ҷаҳон дар натиҷаи ғалабаи революцияҳои халқӣ-демократӣ дар як қатор мамлакатҳои Европа ва Осиё, торумори Германияи фашистӣ ва Японияи милитаристӣ социализм ба системаи ҷаҳонӣ табдил ёфт. Дар харобаҳои системаи мустамликадории империализм бештар аз 100 давлати ҷавони озодгардида ба вуҷуд омад, ки роҳи тараққиёти мустақилонаро пеш гирифтаанд. Даҳҳо аз ин мамлакатҳо роҳи ориентацияи социалистиро интихоб намуданд. Холо дар зиёда аз 95 мамлакат партияҳои коммунистӣ ва коргарӣ вуҷуд доранд, ки дар сафҳои аввали мубориваи оммаи меҳнаткашон баҳри сулҳ ва прогресси социалӣ мебошанд.

Капитализми замони ҳозира аз капитализми ибтидо ва ҳатто нимаи асри XX аз бисьёр ҷиҳат фарқ мекунад. Ҳоло вай сохти хеле пурқувват ва хавфнок, вале умраш ба охир расидаи истисморгар аст. Дар шароити вуҷуд доштани ду системаи ба ҳам муқобили ҷамъиятӣ-иқтисодӣ капитализми замони ҳозира ба манёвр ва «модификацияҳо» қобил аст.

Маддоҳони капитализм кӯшиш менамоянд, ки сохти капиталистиро ҳимоя намоянд. Бо ин мақсад онҳо назарияҳои зиёди реакционӣ, аз қабили назарияи «неокапитализм» (яъне «капитализми бе капиталистон», «капитализми халқӣ», «давлати беҳбудии умум», «иқтисодиёти омехта»)-ро ба вуҷуд овардаанд. Тезисҳои «барҳам хӯрдани моликияти капиталистӣ», «баробарии социалӣ», «революция дар тақсимот» ва ғайра пайдо шудаанд. Ҳимояи капитализми монополистии замони ҳозира шаклҳои гуногунранг дорад. Дар айни ҳол доираи муайян намудани характери ҷамъияти ҳозира хеле васеъ шуд. Аз як тараф, вуҷуд доштани ҷамъияти капиталистӣ эътироф карда шавад, аз тарафи дигар, изҳор карда мешавад, ки гӯё вай аз «социализм гузаштааст».

Дар ҳақиқат капитализми замони ҳозира чӣ гуна ҷамъият аст? Ба ин ва дигар саволҳои тараққиёти ҷаҳони имрӯза дар Маърӯзаи сиёсии Комитети Марказии КПСС ба съезди XXVII партия, таҳрири нави Программаи КПСС ва дигар ҳуҷҷатҳои съезд ҷавоби муфассал дода шудааст.

Ҳоло капитализми монополистӣ ба **капитализми давлатӣ-монополистӣ** мубаддал гаштааст. Вай ҳамчун дараҷаи охирини тараққии капитализм баъд аз ҷанги дуюми ҷаҳон, дар баробари ташкил ёфтани системаи ҷаҳонии социализм ва вусъати минбаъдаи кризиси умумии капитализм ташаккул ва инкишоф ёфт.

Дар шароити капитализми давлатӣ-монополистӣ процесси концентрацияи истеҳсолот ва капитал пурзӯр мегардад. Ба ин инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда, дар асоси истифода кардани комьёбиҳои революцияи илмӣ-техникӣ таъмин гардидани дараҷаи баланди ҳосилнокии меҳнат сабаб шуданд.

В. И. Ленин назарияи иқтисодии К. Марксро инкишоф дода, нишон медиҳад, ки қонуни концентрацияи истеҳсолот ва капитал дар дараҷаи муайяни тараққии капитализм қонуни монополикунонии вай мегардад. Мувофиқи ин қонун ва дар асоси он **корпорацияҳои трансмиллӣ** ба вуҷуд омада, инкишоф меёбанд. Инро хусусан дар мамлакати асосии империализм — ШМА мушоҳида кардан мумкин аст. Ак-

сарияти корхонаҳои — аз ҷиҳати ҷон воқеъгардӣ ва қувваи коргарӣ — Европаи Ғарбӣ аз он тарафи уқьёнус идора карда мешаванд.

Корпорацияҳои трансмиллӣ хусусан дар ду даҳсолаи охир бо суръати тез тараққӣ карданд ва ҳоло шумораи умумии онҳо дар ҷаҳони капиталистӣ зиёда аз 11 ҳазор ададро ташкил менамоянд. Дар корхонаҳои ин корпорацияҳо зиёда аз 46 миллион кас, аз он ҷумла дар 350 корхонаҳои калонтарини онҳо қариб 25 миллион кас кор мекунад. Ҳоло фақат корпорацияҳои трансмиллии ШМА соле ба маблағи 1,5 триллион доллар мол мебароранд ва хизматҳои гуногунро ба ҷо меоранд, ки ин қариб 40 фоизи маҳсулоти умумии мамлакатро ташкил менамояд. Ҳаҷми иқтисодиёти корпорацияҳои ШМА назар ба иқтисодиёти чунин мамлакатҳои тараққикардаи империалистӣ, мисли РФГ, Франция, Англия зиёдтар аст. Корпорацияҳои трансмиллии калонтарини ШМА империяҳое мебошанд, ки миқьёси фаъолияти иқтисодии онҳоро бо маҳсулоти умумии миллии мамлакатҳои том баробар кардан мумкин аст. Дар съезди XXVII КПСС М. С. Горбачёв қайд намуд: «Капитали трансмиллӣ ва монополистӣ... чи дар миқьёси мамлакатҳои ҷудогона ва чи дар тамоми хоҷагии ҷаҳонӣ соҳаҳои томи истеҳсолотро тараққӣ медиҳад ва ба тасарруфи худ медарорад».

Пайдоиши корпорацияҳои трансмиллӣ ба тағьир ёфтани вазифаҳои давлати буржуазӣ сабаб шуд. Агар пештар вай дар давраҳои кризисҳои иқтисодӣ ё ҷангҳо ба ёрии монополияҳо меомада бошад, пас дар шароити ҳозира вазифаҳои асосиро иҷро намуда, ба иштирокчии фаъоли процесси такрористеҳсол мубаддал гаштааст. Давлат ба ташкили концернҳо ва гурӯҳҳои молиявӣ, тайёр кардани қуввai коргарӣ тавассути мактабҳо ва донишкадаҳои олӣ кӯмак мерасонад, қисми зиёди маблағгузориро ба зимма мегирад, оид ба танзими нарх, тақсими даромад, ба тартиб овардани алоқаҳои иқтисодии берунӣ ва ғайра тадбирҳо ба амал мебарорад.

Давлатҳои буржуазӣ дар зери шиорҳои гуногун (ба программадорӣ, «планкашии бюҷетӣ» ва ғайра) идеяҳои танзими умумии иқтисодиёти капиталистиро ба миён мегузоштанд. Вале ин гуна «танзим» иқтисодиёти капиталистиро дар мобайни солҳои 70-ум ва аввали солҳои 80-ум ба стагфляция, яъне ба кам шудани истеҳсоли маҳсулот ва афзоиши нарх оварда расонд.

В. И. Ленин навишта буд, ки «монополияҳои капиталистӣ дар хоҷагии халқ ва дар сиёсат ҷои якумро ишғол кардаанд» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 307). Ба ин пайдоиш ва тағьирьёбии шаклҳои гуногуни моликияти капиталистӣ ба воситаҳои истеҳсолот дар шароити капитализми давлатӣ-монополистӣ сабаб шуд.

Дар шароити капитализми давлатӣ-монополистӣ моликияти хусусии капиталистӣ будани воситаҳои истеҳсолот мавқеи ҳукмрони худро гум карда, роли моликияти давлатии монополистӣ афзуда истодааст. Ин шакли моликият як навъи моликияти хусусии капиталистӣ не, балки **моликияти тамоми синфи буржуазия** мебошад. Моликияти давлатӣ-монополистӣ ба воситаҳои истеҳсолот дигар шаклҳои моликиятро барҳам надода, шакли асосии моликият мегардад.

Моликияти хусусии корпоративӣ ба воситаҳои истеҳсолот низ аҳамияти калон пайдо карда истодааст. Вай ҳанӯз моликияти монополистӣ набошад ҳам, бояд қайд кард, ки ҳар як монополия аз капитали акционерӣ ва ширкатҳои акционерӣ иборат аст.

Ҳамин тавр, моликияти давлатӣ-монополистӣ ба воситаҳои истеҳсолот, моликияти монополистӣ, ки шакли моликияти корпоративӣ ва акционериро доранд, зери назорати бевоситаи муассисаҳои ҳукуматӣ ва тамоми давлати буржуазӣ мебошанд ва дар шароити капитализми замони ҳозира ходисаи хеле мураккаб ва ботинан рақобатнок мебошанд.

Яке аз хусусиятҳои хоси капитализми давлатӣ-монополистии замони ҳозира якшавии ҳавлангези қувваҳои монополияҳои истеҳсолкунандаи воситаҳои несту нобудкунии ҳаёт дар рӯи Замин бо қуввai давлати империалистӣ мебошад, ки ин дар ҳарбикунонии иқтисодиёт ва истеҳсоли миқьёсан беназири яроқу аслиҳа амалӣ гардонда мешавад. Капитализми давлатӣ-монополистӣ истеҳсоли бошитоби яроқ ва ҳарбикунонии иқтисодиётро дар мубориза ба муқобили кризисҳои иқтисодӣ ва социалӣ, бахри «интиқоми социалӣ» дар миқьёси байналхалқӣ истифода мебарад. Мусаллаҳшавӣ роли воситаи асосии начотдиҳанда ва мустаҳкамкунандаи капитализмро пайдо кардааст.

Ҳарбикунонии империалистӣ олоти мудофиа гӯё аз ҳуҷуми ояндаи ҷаҳони социалистӣ, пеш аз ҳама Иттифоқи Советӣ эълон карда шудааст. Дар ҳақиқат вай имрӯз ҳамчун воситаи пахш намудани синфи коргар ва пеш аз ҳама отрядҳои он, ки дар марказҳои бевоситаи капитализми замони ҳозира истисмор карда мешаванд, воситаи пахш кардани халқҳои озодгардидае, ки бахри истиқлолияти иқтисодӣ аз ҳуҷуми монополияҳои байналхалқии империалистӣ мубориза мебаранд, истифода карда мешавад.

Дар шароити ҳарбикунониии империалистӣ қисми зиёди корпорацияҳои калони трансмиллӣ бевосита бо комплексҳои ҳарбӣ-саноатӣ ва аппарати ҳукуматии давлатҳои буржуазӣ алоқаманд мебошанд. Масалан, дар ШМА қариб тамоми онҳо бо бизнеси ҳарбӣ алоқаманд буда, асоси комплекси ҳарбӣ-саноатиро ташкил менамоянд. Чунин корпорацияҳое вуҷуд доранд, ки фақат бо истеҳсоли аслиҳа машғуланд.

Муттасил афзудани хароҷоти ҳарбӣ сабаби ба ҳам пайвастшавии комплекси ҳарбӣ-саноатӣ бо органҳои роҳбарикунандаи ҳарбии ҳукуматӣ мегарданд. Дар байни онҳо мубодилаи кадрҳое, ки дар механизми комплекси ҳарбӣ-саноатӣ вазифаҳои муҳимеро ишғол менамоянд, ба амал бароварда мешавад. Ин, дар навбати худ, созиши шахсиро вусъат медиҳад. Агар рӯихати шахсонеро, ки дар 30 соли охир вазорати мудофиаи ШМА-ро сарварӣ мекарданд, таҳлил намоем, маълум мегардад, ки ҳамаи онҳо намояндагони капитали монополистӣ мебошанд. Аз тарафи монополияҳо равона кардани намояндагон барои ишғоли вазифаҳои баланди давлатӣ барои ШМА ҳодисаи муқарраpӣ аст. Дар навбати худ, амалдорони вазорати мудофиаи ШМА ҳангоми ба истеъфо баромадан дар идораҳо ва директоратҳои корпорацияҳои калонтарин соҳиби вазифаи баланд мешаванд. Илова бар ин, чунин қонуният мушоҳида мешавад: дар аппарати идоракунии концернҳо генералҳои ба истеъфобаромада ҳар қадар бисьёр бошанд, арзиши заказҳои ҳарбии аз ҳукумат гирифтаи онҳо ҳамон қадар зиёдтар мешавад. Концернҳо ба воситаи директорон — генералҳо на фақат оид ба ҳамаи масъалаҳо, ки дар органҳои ҳукуматӣ муҳокима мешаванд, ахбори муфассал мегиранд, балки ба қабули қарорҳо аз рӯи ин масъалаҳо таъсир ҳам мерасонанд. Чунончи, дар концерни аэрокоинотии «Локхид» бештар аз 200 кормандони ҳарбии ба истеъфобаромада кор мекунанд, ки унвони аз полковник баландтар доранд. Дар монополияҳои байналхалқии «Ҷенерал дайнемикс», «Боинг», «Макдоннел Дуглас», «Рокуэлл интернишнэл» зиёда аз 100 нафарӣ ҳарбиёни ба истеъфобаромада ҳастанд.

Хусусияти хоси даҳшатангези иттифоқи ҳарбии капитализми давлатӣ-монополистӣ инкишофи алоқаҳои байнидавлатӣ ва шаклҳои гуногуни кооперативонӣ мебошад. Иштироки фаъолонаи баъзе фирмаҳо ва ширкатҳои РФГ, Англия, Италия, Япония дар тайёрӣ ва ба амал татбиқ намудани программаи рейгании «ташаббуси стратегии мудофиа» ё программаи «ҷанги кайҳонӣ» мисоли равшани ин шуда метавонад. Ғайр аз ин, идораҳои ҳарбии ШМА тавассути алоқаҳои байнидавлатӣ дар территорияи дигар мамлакатҳо озмоишгоҳҳои ҳарбӣ, лабораторияҳои тадқиқотӣ бунёд менамоянд, ҳайати лётчикҳо ва

ҳарбиёнро тайёр мекунанд. Ҳамаи ин бюҷети ҳарбии на фақат ШМА, балки дигар мамлакатҳои империалистиро низ хеле зиёд мекунад.

Капитализми давлатӣ-монополистии ҳозира дар истеҳсоли яроқи ядрой ва дигар аслиҳа «хазинаи тилло» дарьёфт кардааст. Фақат соли 1985 аз иҷрои заказҳои ҳарбии Пентагон фоидаи «Рокуэлл интернэшнэл» қариб 600 миллион долларро ташкил намуд, ки ин назар ба соли 1984-ум 20 фоиз зиёдтар мебошад. Дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд карда мешавад, ки «истеҳсоли бошитоби яроқ ба монополияҳо фоидаи гӯшношунид меоварад. Хароҷоти беандозаи ҳарбӣ ба дӯши меҳнаткашон бори гароне аст». Албатта, зарари пурраи социалӣ-иқтисодии иттифоқи фабрикантҳои марг ва ҳокимияти давлатии империалистиро муқаррар кардан хеле душвор аст. Аммо баъзе фактҳоеро мисол овардан мумкин, ки онҳо зарари психози ҳарбии империализмро нишон медиҳанд.

Дар ҷаҳони имрӯзаи капитал миллионҳо одамон қашшоқона умр ба сар мебаранд, аз гуруснагӣ миллионҳо кӯдакон мемиранд. Фақат дар ШМА зиёда аз 33 миллион кас барои гирифтани маълумот ва кӯмаки тиббӣ маблағ надорад. Ва ҳол он ки барои истеҳсоли фақат ду самолёти бомбаандози стратегии «В-1В» аз андоздиҳандагони америкоӣ 440 миллион доллар ситонида мешавад. Ин маблағ барои таъмири асосӣ ва харидани таҷҳизоти мактабҳои ҷамъиятии чунин шаҳри калонтарини ШМА, монанди Нью-Йорк кифоя мекард. Ба маблағе, ки барои истеҳсоли фақат як бомбаандози «Альфа-Четт» зарур аст, беморхонаи дорои 290 ҷой сохтан мумкин мебуд. Мисоли дигар. Ба маблағе, ки маъмурияти Рейган барои амалӣ гардонидани программаи «ҷанги кайҳонӣ» харҷ карданӣ аст, ҳазорҳо мактабу беморхона сохтан ё ин ки ба тамоми ҷавонони Америка маълумоти олӣ додан, дар давоми сол тамоми аҳолии америкоиро бо хӯрокворӣ таъмин кардан мумкин аст.

Ба ҳамин тариқ, хавфи сиёсии иттифоқи даҳшатовари фабрикантҳои яроқи марг ва ҳокимияти давлатии монополистӣ дар шароити капитализми давлатӣ-монополистӣ аз он иборат аст, ки ин иттифоқ на фақат гунаҳкори ду ҷанги ҷаҳон буд, балки ҳозир ҳам бо ҷанги сеюми ҷаҳонии термоядрой таҳдид мекунад. Вале, чи тавре ки дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд карда мешавад, **«ҷанги ҷаҳонӣ ногузир нест».**

Капитализми давлатӣ-монополистӣ ба мамлакатҳои озодгардида системаҳои нави муносибатҳои мустамликадории навбаромадро бор мекунад. Монополияҳои трансмиллии байналхалқӣ дар баробари инвестицияҳои рӯйрост, кашонидани молҳо шаклҳои нави ғораткуниро истифода менамоянд. Потенциали бузурги молиявӣ-иқтисодӣ якҷоя бо усулҳои гуногуни фаъолият ба капитализми давлатӣ-монополистӣ имкон медиҳад, ки баҳри таъмини такрористеҳсоли муносибатҳои мустамликадории навбаромад механизми ягона ба вуҷуд оварад. Дар соҳаи истеҳсолот ин бо роҳи экспорти капитали молиявӣ, дар соҳаи мубодилаи мол тавассути бозори ҷаҳонии капиталистӣ, дар соҳаи молия ба воситаи ҳукмронии буржуазияи монополистӣ дар соҳаи валютаю кредит ва ғайра таъмин карда мешавад.

Дар шароити капитализми ҳозира ҳамаи зиддиятҳои социалӣ ва сиёсии байни се гурӯҳ: ШМА, мамлакатҳои «Бозори умумӣ» ва Япония тезу тунд мегарданд. Қувваҳои истеҳсолкунандаи ба дараҷаи баланд тараққикарда, истифодаи комьёбиҳои революцияи илмӣ-техникӣ ба мамлакатҳои империалистии алоҳида, хусусан ба РФГ ва Япония имконият доданд, ки бо ҷаҳиш аз дигар мамлакатҳо гузашта, бозори фурӯш ва доираи гузориши капиталро ба даст дароранд.

Ба тезу тунд шудани тамоми зиддиятҳои социалӣ ва сиёсии империализми ҳозира ба ҳам алоқамандшавии кризисҳои иқтисодӣ, валютӣ, энергетикӣ, хӯрокворӣ, ашъёи хом ва экологӣ ва кризисҳои бар-

зиёдистеҳсолкунӣ таъсири калон расонд. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд карда мешавад: «Проблемаҳо ва кризисҳое, ки олами капитал аз сар гузаронида истодааст, дар қаъри худи вай пайдо шуда, натиҷаи қонунии зиддиятҳои дохилии антагонистии ҷамъияти кӯҳнаанд. Ба ин маъно капитализм дар асной тараққӣ ёфтан худаш худашро инкор мекунад. Доираҳои ҳукмрони мамлакатҳои империалистӣ аз ӯҳдаи пешгирӣ кардани тезутундшавии проблемаҳои фазаи заволи тараққиёти капитализм баромада натавониста, ба воситаю усулҳое рӯ меоранд, ки ба наҷот додани ҷамъияте яқинан қодир нестанд, ки онро худи таърих маҳкум кардааст».

Ҳамин тавр, **капитализми давлатӣ-монополистӣ,** ки баъди ҷанги дуюми ҷаҳон ташаккул ёфтааст, **дараҷаи охирини тараққии капитализм буда, барои вай печдарпечии зичи корпорацияҳои трансмиллӣ, комплекси ҳарбӣ-саноатӣ бо аппарати давлатӣ, алоқамандии қувваи бузурги монополияҳо бо иқтидори давлати буржуазӣ хос мебошад.** Ин механизми том ҳам сиёсати дохилӣ ва ҳам берунии давлатҳои империалистиро дар шароити ҳозира муайян менамояд.

«Капитализми давлатӣ-монополистӣ,— навишта буд В. И. Ленин, — тайёрии комили **моддии** социализм аст, **даромадгоҳи** он аст, он зинаи нардбони таърихиест, ки дар байни он (зина) ва зинае ки социализм ном дорад, **ҳеҷ гуна зинаҳои мобайние нестанд»** (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 25, саҳ. 396—397).

* * *

Таърих ҳақ будани таълимоти бузурги В. И. Ленинро дар бораи империализм, ки 70 сол қабл дар асари «Империализм, ҳамчун дараҷаи баландтарини капитализм» баён карда буд, исбот намуд. Ин таълимот дар инкишофи назарияи иқтисодии марксизм давраи томро ташкил дода, ҳоло ҳам аҳамияти худро гум накардааст ва барои аз юғи истисмори капитализм озод намудани синфи коргар, тамоми оммаи меҳнаткашон, ба кори мубориза баҳри сохтмони социализм ва коммунизм хизмат мекунад.



# АРБОБИ ПАРТИЯВӢ ВА ДАВЛАТӢ

БА МУНОСИБАТИ 90-СОЛАГИИ ЗОДРӮЗИ АБДУЛЛО РАҲИМБОЕВ

Октябри Аъзам ва Ҳокимияти Советӣ тамоми қавму миллатҳои мамлакатро аз зулми вазнини иҷтимоию миллӣ наҷот дода, онҳоро ба эҷодкории мустақилонаи таърихӣ ҷалб намуданд, барои ширкати фаъолонаи меҳнаткашон дар бунёди ҳаёти нави озодона, барои ошкор сохтану ба корҳои роҳбарӣ пешбарӣ кардани ташкилотчиёну сарварони болаёқат шароити хеле мусоид фароҳам оварданд. Ҳанӯз дар солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ ҳазорҳо коргарону деҳқонони соҳибистеъдоди миллатҳои мухталиф ба корҳои роҳбаронаи партиявию давлатӣ, хоҷагию маданӣ ва ҳоказо пешбарӣ шуданд. Маҳз онҳо, нахустин роҳбарони оммаи халқ, бо ҳидояти партияи Ленин дар татбиқи дигаргунсозиҳои революционӣ саҳми басо калон гузоштанд. Аз ин рӯ, одамони советӣ хотираи муборизони далер, большевикони ленинчӣ, хотираи сарварони омма, қаҳрамонони революцияи халқӣ ва ҷанги гражданӣ, сохтмони социалистӣ дар мамлакати сермиллати моро ҳамеша ёдоварӣ ва посдорӣ хоҳанд кард.

Дар байни арбобони намоёни партиявию давлатии Осиёи Миёна, муборизони фаъолтарин баҳри муқаррар ва мустаҳкам намудани Ҳокимияти Советӣ Абдулло Раҳимбоев мавқеи сазоворе дорад. Вай аз ҷумлаи ходимони намоён ва роҳбарони номдори партиявӣ ва давлатии меҳнаткашони Осиёи Миёна мебошад. Номи фарзанди вафодори халқи тоҷик Абдулло Раҳимбоев на фақат дар республикаи мо, балки дар Ӯзбекистон, Туркманистон, Қирғизистон, Қазоқистон, инчунин дар Республикаи Советии Федеративии Социалистии Россия низ маълуму машҳур аст. Вай шахсест, ки дар кори барпо намудани социализм дар Осиёи Миёна, инкишоф додани маданият ва илму маорифи халқҳо ва ақаллиятҳои миллии мамлакати сермиллатамон хизмати бесазое кардааст.

Ҳаёт ва фаъолияти Абдулло Раҳимбоев хеле аҷоиб ва ибратомӯз аст. Вай 14 июли соли 1896 дар шаҳри Хуҷанд (Ленинободи ҳозира) таваллуд ёфтааст. Айёми кӯдакӣ ва мактабхонии Абдулло низ дар ҳамин ҷо гузаштааст. Вай мактаби русии барои маҳаллиён ташкилшударо тамом карда, таҳсилро дар омӯзишгоҳи олии ибтидоии шаҳри Самарқанд давом медиҳад. Сипас ба семинарияи муаллимини шаҳри Тошкент дохил мешавад ва онро соли 1917 ба итмом мерасонад. Дар Тошкент ӯ ҳамроҳи рафиқони ҳамсабақи худ дар маҷлису ҷамъомадҳое, ки социал-демократҳо мегузарониданд, ширкат меварзад, ки ин ба ташаккули ҷаҳонбинии А. Раҳимбоев таъсир нарасонда наметавонист.

Абдулло Раҳимбоев моҳи марти соли 1917 ба зодгоҳи худ — ба шаҳри Хуҷанд баргашта, муаллимӣ мекунад. Вай дар қатори коргарони революционер ва интеллигентҳои пешқадам дар ҳаракати революционии шаҳру уезди Хуҷанд фаъолона иштирок менамояд.

А. Раҳимбоев яке аз ташкилотчиён ва котиби Совети депутатҳои коргарони мусулмони Хуҷанд буд. Баъд аз ғалабаи Революцияи Октябрь вай аз тарафи ҳамин Совет ба съезди III кишварии Советҳои

Туркистон, ки моҳи ноябри соли 1917 дар Тошкент барпо гардида буд, фиристода шуд. Дар съезд ӯ аз номи коргарони маҳаллӣ ба сухан баромада, мавқеи большевиконро комилан тарафдорӣ намуд ва нияти намояндагони буржуазияи маҳаллӣ ва уламои иртиҷоъпарастро, ки бар хилофи иродаи оммаи халқ дар кишвар ҳокимияти худро барпо карданӣ буданд, фош кард. Дар охири нутқи худ ӯ чунин гуфт: «Коргарони мусулмон фақат бо ҳамроҳии коргарони рус пеш хоҳанд рафт».

Соли 1918 А. Раҳимбоев ба сифати аъзои совети маорифи халқи Тошкент, муаллими университетҳои халқӣ ва курсҳои омӯзиши сиёсӣ, ҷонишини мудири шӯъбаи маорифи халқи уезди Мирзочӯл кор карда, барои ташкили аввалин мактабҳои советӣ, тарбияи коркунони соҳаи маорифу маданият ҷидду ҷаҳди зиёде намуд.

Моҳи январи соли 1919 ӯ ба сафи РКП (б) қабул карда шуд. Баъд аз ин дар фаъолияти А. Раҳимбоев давраи нав — давраи фаъолона иштирок намудан дар корҳои органҳои роҳбарикунандаи партиявӣ ва советӣ сар мешавад. Вай моҳи апрели соли 1919 котиби комитети партиявии уезди Мирзочӯл интихоб мегардад. Вале дере нагузашта мудири шӯъбаи маорифи халқи комиҷроияи уезди Хуҷанд таъин мешавад. Аз моҳи ноябри соли 1919 то моҳи июни соли 1920 дар вазифаҳои зерин: раиси комиҷроияи уезди Хуҷанд, раиси комитети революционии уезди Хуҷанд, раиси комитети партиявии уездию шаҳрии Хуҷанд кор мекунад. Моҳи июни соли 1920 А. Раҳимбоев раиси (котиби якуми) комитети партиявии вилояти Самарқанд интихоб мегардад. Дар ҳамаи ин вазифаҳо вай роҳбари хеле болаёқату кордон, пурғайрат ва ташкилотчии моҳири омма будани худро нишон медиҳад.

Дар моҳи августи соли 1920 А. Раҳимбоев раиси Комитети Иҷроияи Марказии Советҳои республикаи Туркистон, дере нагузашта котиби масъули КМ Партияи Коммунистии Туркистон интихоб мешавад. Дар ин давра вай барои бархам додани ҳаракати босмачигарӣ, бартараф намудани душвориҳо ва аз нав барқарор кардани хоҷагии халқи Туркистон бо тамоми қувва мубориза бурда, дар гузарондани ислоҳоти замину об, сиёсати нави иқтисодӣ, инкишофи маорифу маданият роли намоён бозидааст.

А. Раҳимбоев нисбат ба ҳар гуна зуҳуроти миллатчигӣ тоқатнопазирона муносибат мекард ва ба муқобили дурравиҳо аз сиёсати миллии партия муборизаи беамон мебурд. Баромади қатъии ӯ ба муқобили мавқеи тамоман нодурусти троцкийчӣ Г. И. Сафаров ва тарафдори оппортунисти майлончӣ М. П. Томский, ки ҳамон вақт ба ҳайати Комиссияи оид ба корҳои Туркистон ва Бюрои Туркистонӣ дохил мешуданд, мисоли равшани ин мебошад.

В. И. Ленин ба воситаи Я. Э. Рудзутак аз зиддияти байни А. Раҳимбоев ва Томский огоҳ шуда, дар мактуби худ ба номи Бюрои Сиёсии КМ РКП(б) навишта буд: «Ман **тарафдори** онам, ки Томский аз вазифааш дар Туркистон озод карда шавад, зеро **ҳатто** Рудзутак, дӯсти Томский, дирӯз ба ман чунин гуфт: «Ман (Рудзутак) Томскийро бо Раҳимбоев оштӣ доданӣ шудам. **Томский нахост.** Намедонам, ки акнун онҳо чӣ тавр ҳамроҳ кор мекарда бошанд...» (Куллиёт. Нашри панҷум, ҷилди 53, саҳ. 259). Владимир Ильич дар мактуби дигари худ ба номи А. А. Иоффе, ки ҳамон вақт раиси Бюрои Туркистонии КМ РКП(б) буд, роҳи тамоман нодурусти Г. И. Сафаров ва М. П. Томскийро қатъиян маҳкум намуда, ба эҳтиёҷоти аҳолии маҳаллӣ ва роҳбарони миллии он ниҳоятдараҷа эҳтиёткорона ва ғамхорона муносибат карданро талаб мекунад.

А. Раҳимбоев чун мубориз суботкори партия дар КМ РКП(б) ва дар назди шахсан В. И. Ленин эътибори калон дошт. Маҳз бо таклифи Владимир Ильич ӯ ба Президиуми съезди XI партия интихоб гардид ва сипас ба ҳайати КМ РКП(б) дохил карда шуд.

Моҳи марти соли 1921 А. Раҳимбоев ба Москва даъват мешавад ва бо қарори Бюрои сиёсии КМ РКП(б) аъзои коллегияи Комиссариати Халқии оид ба корҳои миллатҳои РСФСР тасдиқ мегардад. 24-уми март бошад, раиси намояндагии РАСС Туркистон дар назди ҳукумати РСФСР таъин мешавад.

Дар давраи кори қариб нимсолаи худ дар Комиссариати Халқии оид ба корҳои миллатҳо дар қатори дигар аъзоёни коллегия дар асоси нишондодҳои В. И. Ленин барои мустаҳкам гардидани давлатдории миллии халқҳои мамлакатамон, ташкил намудани ёрии бародарона ба миллатҳои ақибмонда, аз ҷумла ба халқҳои РАСС Туркистон, Республикаҳои Халқии Советии Бухоро ва Хоразм ҷидду ҷаҳди зиёде зоҳир мекунад.

КМ РКП(б) таҷрибаи А. Раҳимбоевро дар кори партиявию советӣ ба назар гирифта, ӯро боз ба республикаи Туркистон мефиристонад. Моҳи августи соли 1921 вай дар съезди Советҳои умумии Туркистон аз сари нав раиси КИМ-и РАСС Туркистон интихоб мегардад ва то мобайнҳои соли 1923 дар ҳамин вазифа кор мекунад.

Баъд аз якуми моҳи раиси КИМ-и Республикаи Туркистон интихоб шудани А. Раҳимбоев дар ҳаёти ӯ ҳодисаи фаромӯшнашаванда ба вуқӯъ мепайвандад. 9 октябри соли 1921 ӯро В. И. Ленин қабул мекунад. Ин нахустин мулоқоти вай бо пешвои кабири меҳнаткашон буд. Владимир Ильич дар аснои суҳбат бо А. Раҳимбоев ба вазъияти сиёсию иқтисодии Туркистон мароқи калон зоҳир менамояд, аз рӯи масъалаҳои сохтмони давлатию партиявӣ дар кишвар изҳори ақида мекунад ва вазифаҳои органҳои партиявию давлатии республикаи Туркистонро нишон медиҳад. Ин мулоқот ва суҳбат ба тамоми фаъолияти минбаъдаи А. Раҳимбоев таъсири зӯр бахшид.

Сифатҳои корию сиёсӣ ва инсонии А. Раҳимбоев дар ду тавсияномае, ки Бюрои Туркистонии КМ РКП(б) ва КМ Партияи Коммунистии Туркистон охирҳои соли 1922 ба ӯ дода буданд, баён ёфтаанд. Дар яке аз онҳо чунин навишта шудааст: «Рафиқ Раҳимбоев Абдулло яке аз барҷастатарин ходимоне мебошад, ки вақтҳои охир аз байни аҳолии маҳаллӣ (аҳолии Туркистон) ба майдон баромадааст ва маълуму машҳур гардидааст. Миллаташ тоҷик бошад ҳам, дар байни ӯзбекҳо низ обрӯ ва нуфузи ниҳоят зӯре дорад.

Рафиқ ва коркуни хеле самимӣ ва фидокор мебошад... Шахсан одами тамоман бенуқсон аст». Дар тавсияномаи дигараш дар ҳаққи ӯ чунин гуфта мешавад: «Рафиқ Раҳимбоев Абдулло, бешубҳа, аз байни коркунони роҳбарикунандаи миллӣ яке аз намоёнтарин ва мӯътабартарин симоҳо мебошад. Дар тамоми кору рафтори рафиқ Раҳимбоев А. ҷиҳатҳои миллатчигӣ тамоман вуҷуд надоранд...»

Соли 1923 дар фаъолияти сиёсӣ ва иқтисодии ҳукумати Республикаи Халқии Советии Бухоро камбудиҳои ҷиддӣ ошкор гардиданд. КМ РКП(б) барои бартараф намудани ин камбудиҳо ва беҳтар ба роҳ мондани кори аппарати давлатӣ ва партиявӣ дар Бухоро котиби КМ РКП(б) Я. Э. Рудзутак ва аъзои Комиссияи Марказии Назоратии КМ РКП(б) А. Раҳимбоевро ба республикаи Бухоро фиристод. Я. Э. Рудзутак дар маҷлиси машваратии коркунони масъули Партияи Коммунистии Бухоро ва РХС Бухоро фаъолияти роҳбарони республикаи Бухороро ба зери танқид гирифта, роҳҳоиислоҳи хатоҳои содиршударо нишон дод. Дар маҷлиси КМ Партияи Коммунистии Бухоро ӯ номзадии А. Раҳимбоевро ба вазифаи котиби масъули (якуми) КМ Партияи Коммунистии Бухоро пешбарӣ намуда, чунин гуфт: «Ман аз номи КМ РКП(б) чунин таклиф мекунам: ҳамроҳи ман аз Москва рафиқ Раҳимбоев ба Бухоро омад, ман фикр мекунам, ки вай ҳамчун коммунисти содиқу софдил ба бухориён низ маълум аст: ӯро то ҳол касе ба ягон рафтори ношоям айбдор накардааст..., бинобар ин агар мо рафиқ Раҳимбоевро котиби КМ ПК Бухоро интихоб менамудем, хеле

хуб мешуд. Ба фикри ман, ӯ яке аз котибони беҳтарини ҚМ ПК Бухоро мебуд». А. Раҳимбоев бо як овоз котиби якуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Бухоро интихоб мегардад.

Дар давраи роҳбарии А. Раҳимбоев ҚМ Партияи Коммунистии Бухоро бо ёрии бевоситаи ҚМ РКП(б) дар бобати бартараф намудани камбудиҳои кори органҳои партиявӣ ва давлатӣ, барҳам додани босмачигарӣ дар РХС Бухоро, алалхусус дар Бухорои Шарқӣ, барқарор намудани хоҷагии халқ, ба амал баровардани дигаргунсозиҳои социалистӣ дар хоҷагии қишлоқ ва ҳоказо кори азимеро анҷом дод. Яке аз хизматҳои калони А. Раҳимбоев он аст, ки маҳз бо ҷидду ҷаҳди ӯ аввалин бор дар худуди Бухорои Шарқӣ (дар Душанбе, Ҳисор, Қаратоғ ва ҳоказо) ячейкаҳои партиявӣ ташкил ёфтанд ва органҳои Ҳокимияти Советӣ хеле мустаҳкам гардиданд, миқдори мактабҳои советӣ ва муассисаҳои маданию равшаннамоӣ зиёд шуд.

Моҳи ноябри соли 1923 бо тавсияи ҚМ РКП(б) А. Раҳимбоев котиби дуюми ҚМ Партияи Коммунистии Туркистон интихоб мегардад. Вай бо камоли ғайрат барои мустаҳкам кардани ташкилотҳои партиявии Туркистон, баланд бардоштани дараҷаи кори ташкилотчигию сиёсии онҳо ҷидду ҷаҳд менамояд. Дар ин давра қобилияти калони ӯ ба сифати ходими партиявии пуртаҷриба ва кордон пурра зоҳир мегардад.

Баъд аз ташкил ёфтани республикаҳои советии социалистии Осиёи Миёна А. Раҳимбоев муддате ба сифати котиби ҚМ Партияи Коммунистии Ӯзбекистон кор мекунад ва соли 1925 бо хоҳиши худаш барои хондан ба Москва, ба курсҳои марксизми назди Академияи Коммунистӣ фиристода мешавад. Пас аз тамом кардани таҳсил вай моҳи январи соли 1928 раиси Правленияи Нашриёти Марказии халқҳои СССР ва баъд аз як сол бо қарори Бюрои Сиёсии ҚМ аъзои Коллегияи Комиссариати Халқии Маорифи РСФСР ва раиси Комитети ақаллиятҳои миллии советии Комиссариати Халқии Маорифи РСФСР тасдиқ карда мешавад, ки то моҳи декабри соли 1933 дар ҳамин вазифа кор мекунад.

А. Раҳимбоев дар ин давра дар кори нашр намудани газетаю китобҳо, ташкил кардани мактабҳо ба забонҳои ақаллиятҳои миллии СССР, умуман дар сохтмони маданини мамлакати сермиллатамон фаъолона ва бевосита иштирок менамояд.

Моҳи декабри соли 1933 А. Раҳимбоев ба вазифаи раиси Совети Комиссарони Халқии РСС Тоҷикистон тавсия карда мешавад.

А. Раҳимбоев ба сифати сардори ҳукумати РСС Тоҷикистон барои ривоҷ додани хоҷагии халқи республика, маданияту маорифи халқи тоҷик, умуман барои барпо намудани социализм дар Тоҷикистон хизмати бузург кардааст. Бо роҳбарӣ ва иштироки бевоситаи ӯ дар бобати обьёрӣ кардан ва ба кор андохтани заминҳои ташналаби ноҳияҳои республика, тараққӣ додани пахтакорӣ ва боғу токдорӣ як қатор тадбирҳои муҳим ба амал бароварда шуданд.

Вай ба сохтмони корхонаҳои саноатӣ, роҳҳо, станцияҳои электрӣ, иншоотҳои обьёрӣ, тайёр кардани кадрҳои миллӣ барои хоҷагии халқи республика аҳамияти махсус медод. Дар Пленумҳои ҚМ ВКП(б) ва съездҳои Советҳои СССР ӯ борҳо масъалаҳои омӯхтан ва истифода кардани сарватҳои табиии Тоҷикистон, дар ин ҷо барпо кардани корхонаҳои саноати маъданкоркунӣ, саноати химия ва ҳоказоро ба миён гузошта буд. Чунончи, дар съезди VII Советҳои СССР моҳи январи соли 1935 дар бораи зарурати сохтмони роҳи оҳани камбари Душанбе—Қӯрғонтеппа, дар бораи ҷудо намудани маблағи иловагӣ барои тезондани корҳо дар «Вахшстрой» ва ободу маскун кардани заминҳои нави водии Вахш масъала ба миён гузошт. Хизмати ӯ дар амалӣ гардондани революцияи маданӣ дар республика хеле калон аст.

Сифатҳои хуби корию сиёсии А. Раҳимбоевро арбоби намоёни партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ Н. К. Крупская дар мулоқоти

худ бо ҳайати вакилони ҷавонони Тоҷикистон (тобистони соли 1935) ҳамаҷониба тавсиф карда, гуфта буд:

«Масалан, раиси Совети Комиссарони Халқии республикаи шумо Абдулло Раҳимбоев аз ҳар ҷиҳат намунаи ибрат шуда метавонад. Ман ӯро кайҳо боз ба хубӣ медонам, мо дар Комиссариати Халқии маорифи РСФСР солҳои дароз ҳамроҳ кор кардем. Вай большевики ҳақиқӣ, муборизи бебок баҳри саодати халқ мебошад. Мо ӯро ҳамчун рафиқи мушфиқу ғамхор, шахси оқилу донишманд ва маданӣ мешиносем. Ӯ дорои чунин хислатҳои аҷоиб мебошад: эътиқоди идеявӣ ва принципнокии большевикӣ, муташаккилии олӣ ва интизоми оҳанин, ягонагии қавлу амал, серталабӣ нисбат ба худ ва атрофиён, ҳисси масъулият барои кори супурдашуда ва бо камоли кордонӣ ҳал намудани масъалаҳо. Маҳз аз ҳамин сабаб Абдулло Раҳимбоевро Владимир Ильич ва ҳамаи мо хеле эҳтиром мекардем...»

А. Раҳимбоев баробари корҳои партиявию давлатӣ бо фаъолияти илмӣ ва публицистӣ низ машғул мешуд. Вай муаллифи як қатор мақолаю рисолаҳои илмӣ мебошад, ки онҳо таърихи сохтмони давлатдории миллиро дар Осиёи Миёна, аз ҷумла дар Тоҷикистон, хеле хуб инъикос менамоянд. Мақолаҳо ва баромадҳои ӯ доир ба хусусиятҳои хоси сохтмони социализм дар Осиёи Миёна, доир ба тақсимоти ҳудуди миллӣ дар ин кишвар, китобчаҳои «Тоҷикистони Советӣ», «Цветущая страна таджиков», «Социалистическое строительство Таджикистана и раскрепощение женщин» ва ҳоказо барои тадқиқ намудани таърихи сохтмони социалистӣ дар Осиёи Миёна ва Тоҷикистон аҳамияти калони илмӣ доранд.

Абдулло Раҳимбоев дар ҳаёти сиёсии мамлакатамон фаъолона иштирок менамуд. Вай вакили съездҳои X, XI, XII, XIII, XIV ва XVII партия, бисёр конференцияҳои партиявии умумииттифоқӣ ва съездҳои Советҳои СССР буд. Дар съезди XI РКП(б) номзад ба аъзогии КМ, дар съезди XII аъзои Комиссияи Марказии Назоратии РКП(б) ва дар съезди XIII партия аз нав номзад ба аъзогии КМ РКП(б) интихоб мегардад. Вай аз соли 1931 то соли 1937 ба ҳайати Комитети Иҷроияи Марказии СССР дохил мешуд. Аз соли 1921 то соли 1935, бо каме фосилаҳо, аъзои Бюрои Туркистонии КМ РКП(б), баъдҳо аъзои Бюрои Осиёимиёнагии КМ, аз декабри соли 1933 то сентябри соли 1937 аъзои бюрои КМ ПК(б) Тоҷикистон буд.

Дар баробари ин бояд гуфт, ки роҳи А. Раҳимбоев ба революция ҳамвор набуд. Ӯ ба сабаби тайёрии сусти марксистӣ, мураккабии вазъият дар солҳои аввали фаъолияташ ба саҳву хатоҳои алоҳида роҳ медод. Вале ин хатоҳои худро дарк намуда, баҳри сохтмони социализм дар мамлакатамон фаъолона ва фидокорона мубориза мебурд.

А. Раҳимбоев барои хизматҳои калонаш дар назди партия ва халқ соли 1923 бо ордени Байрақи Сурхи РХС Хоразм ва дар соли 1935 бо ордени Ленин мукофотонида шудааст.

А. Раҳимбоев дар соли 1917 ба сифати котиби Совети депутатҳои коргарони мусулмони Хуҷанд ба арсаи революция иқдом гузошта, баъд аз 20 сол ба сифати ходими намоёни Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ аз ин арса бирафт. Вай барои партия ва халқ боз хизматҳои калоне карда метавонист. Вале риштаи ҳаёти ӯ хеле бармаҳал канда шуд.

Хизматҳои шоистаи Абдулло Раҳимбоев дар бунёди ҷамъияти нави социалистӣ дар республикаҳои Осиёи Миёна, дар сохтмони маданини мамлакати сермиллатамон дар таърих ва хотираи халқи советӣ абадӣ боқӣ хоҳанд монд.

**И. КЕЛДИЕВ,**
**номзади илми таърих**

## Танқид ва китобиёт

# ТАЪРИХ, ЗАМОНИ ҲОЗИРА, ХАЛҚ

### БА МУНОСИБАТИ НАШРИ «АСАРҲОИ МУНТАХАБ»-и АКАДЕМИК Б. Ғ. ҒАФУРОВ

Шарқшиноси барҷастаи советӣ академик Б. Ғ. Ғафуров (солҳои 1909—1977) аз худ мероси бузурге боқӣ гузоштааст. Олими зуфунун ва интернационалисти ҳақиқӣ Б. Ғ. Ғафуров сиёсати миллии КПСС, роли Партияи Коммунистиро дар дигаргунсозиҳои социалистӣ дар республикаҳои Шарқи Советӣ муфассал омӯхта, пропаганда мекард, таъсири идеяҳои ленинииро ба инкишофи процесси революционӣ, вусъати ҳаракати миллии озодихоҳона дар мамлакатҳои Шарқи хориҷӣ тадқиқ менамуд. Бисьёр таҳқиқҳои олим ба ролу мақоми тамаддуни қадимаи Осиёи Миёна, робитаҳои мутақобилаи иқтисодӣ, маданӣ ва сиёсии халқҳо бахшида шудаанд. Дар байни проблемаҳои гуногунчабҳае, ки ӯ шуғл варзидааст, омӯзиши таъриху маданияти халқи тоҷик мақоми махсусе дорад.

Сарредакцияи адабиёти Шарқи нашриёти «Наука» якҷилдаи асарҳои мунтахаби аъзои ҳақиқии Академияи фанҳои СССР Б. Ғ. Ғафуровро (Б. Ғ. Ғафуров. «Асарҳои мунтахаб». М., Наука, 1985, 543 саҳ.) нашр кард. Дар китоб асарҳои илмӣ ва илмию публицистии ӯ дар соҳаи шарқшиносӣ гирд оварда шудаанд. Ҳайати таҳририя тахти роҳбарии аъзо-корреспонденти АФ СССР Г. Ф. Ким ба китоб асарҳоеро дохил кардааст, ки онҳо ба дарки проблемаҳои муҳими процесси революционии ҷаҳонӣ дар марҳалаи дигаргунии куллии тараққиёти инсоният мусоидат мекунанд. Аз ин нуқтаи назар «Асарҳои мунтахаб» аҳамияти калони амалӣ доранд.

Якҷилда аз мақолаи муқаддимавӣ, чор фасле, ки асарҳои олимро оид ба ҷиҳатҳои асосии фаъолияти илмиаш муттаҳид кардаанд ва аз феҳристи асарҳои асосии илмӣ ва публицистии Б. Ғ. Ғафуров иборат аст.

Мақолаи муқаддимавӣ хонандаро бо фаъолияти ҷамъиятию сиёсӣ ва илмии олим шинос мекунад. Ба масъалаи баёни мазмун ва баҳои нуқтаҳои асосие, ки Б. Ғ. Ғафуров дар натиҷаи тадқиқоти таърихи халқҳои Осиёи Миёна, таърихи ақидаҳои идеологӣ, омӯзиши масъалаи миллӣ ва мубориза миллии озодихоҳонаи халқҳои Шарқ ифода кардааст, диққати махсус дода мешавад. Таъкид карда мешавад, ки ба туфайли асарҳои илмии академик Ғафуров дар историографияи советӣ нуқтаҳои доир ба оқибатҳои объективан прогрессивии ба Россия ҳамроҳ гардидани Осиёи Миёна, умумияти қисмати таърихии тоҷикон ва дигар халқҳои Шарқи Советӣ, робитаҳои қадимаи гуногунчабҳаи байни Шарқ ва Ғарб тасдиқ гардиданд. Дар мақола хислатҳои принципиалии Ғафуров ҳамчун олими инсондӯст ба қалам дода, қайд карда мешавад, ки ӯ «ҳамеша дар гузаштаи халқҳо пеш аз ҳама ҳамон лаҳзаҳоеро меҷуст, ки онҳо халқҳоро муттаҳиду қарин мегардониданд, на ҷудо кардаву боиси хусумат ва ҷангҳо мешуданд» (саҳ. 12). Дар мақолаи муқаддимавӣ роли Ғафуров чун роҳбар ва ташкилотчии азнавсозии куллии кори Институти шарқшиносии АФ СССР, муносибати партиявӣ ва навоварона ӯ ба ташкили кори ховаршиносӣ, ки дар натиҷаи он илми шарқшиносии советӣ аҳамияти бағоят калон пайдо карда, сазовори эътирофи байналхалқӣ гардид, қайд карда мешавад. «Ҷаҳонбинии сиёсӣ ва илмии академик Б. Ғ. Ғафуров,— гуфта мешавад дар мақола,— қобилияти корӣ, маҳорати ба проблемаҳои муҳиму ҳаётии замони ҳозира зуд ва таъҷилан диққату эътибор додани ӯ, ақлу заковаташ боиси эътирофи бисьёр ходимони барҷастаи давлатӣ ва олимони намоён гардиданд. Дар баробари ин ӯ то охири умр ҳамчун фарзанди содиқи халқ, одами наҷиб, ҳаззлкаш, мӯнису ғамхор, шарики шодию ғами мардум боқӣ монд» (саҳ. 19).

Дар фасли якум, фасли аз ҷиҳати гузошта шудани проблемаҳо бағоят муҳим — «Ленин, Октябрь, социализм ва проблемаҳои ҳаракати миллии озодихоҳона» асарҳои дорои қимати калони шумо публицистии Б. Ғ. Ғафуров гирд оварда шудаанд. Мақолаҳои ба асарҳои ҷовидонаи В. И. Ленин бахшидаи ӯ ленинномаи таърихии советиро хеле ғанӣ гардонданд.

Сиёсати миллии ленинии Партияи Коммунистӣ ва тантанаи он дар мамлакатамон, дӯстии халқҳо ва интернационализми пролетарӣ, ҳамчун омилҳои муҳимтарини мубориза барои ғалабаи социализм, концепцияи ленинии ҳаракатҳои миллии озодихоҳонаи халқҳои Шарқ алалхусус дар ду асари олим: «В. И. Ленин — дӯсти бузурги халқҳои Шарқ» ва «Тантанаи сиёсати миллии ленинӣ дар замони социализм» равшан инъикос ёфтаанд. «Дар айёми мо,— менависад муаллиф,— аҳамияти бузурги фаъолияти революционии В. И. Ленин, қувва ва ҳаққонияти назарияи ленинии революцияи социалистӣ, программаи ленинии сохтмони социализм ва коммунизм, нишондодҳои умдаи ӯ дар бораи ҳамзистии осоиштаи давлатҳои дорои сохти гуногуни ҷамъиятӣ, таълимоти ӯ оид ба масъалаи миллӣ, пешгӯии вай дар бораи торафт афзудани роли халқҳои Шарқ дар таърихи ҷаҳонӣ махсусан возеҳ зоҳир мегардад» (саҳ. 65).

Образи Ленини кабир, идеяҳои илҳом-

бахши ӯ барои миллионҳо нафар мазлумон дар муборизаи онҳо баҳри озодӣ ва ҳуқуқи инсон ҳамчун ситораи қутбнамо хизмат мекунанд. Муаллиф хулосаашро дар бораи аҳамияти ленинизм дар тақдири меҳнаткашони Шарқ бо суханони пешвои халқи Ветнам Хо Ши Мин ва фарзанди халқи ҳинд Ҷавоҳирлол Неҳру тақвият медиҳад: «Агар Ленин барои пролетариати Ғарб пешво, раҳнамо, муаллим бошад, пас барои халқҳои Шарқ ӯ аз он ҳам болотар аст. Барои онҳо ӯ, агар ҳамин тавр гуфтан мумкин бошад, муқаддас аст» (Хо Ши Мин). «Миллионҳо одамон ба ӯ ҳамчун ба наҷотдиҳанда ва бузургтарин инсони замон менигаранд» (Ҷавоҳирлол Неҳру).

Ба «Асарҳои мунтахаб»-и Б. Ғ. Ғафуров як қатор асарҳои ба таҳқиқи таъсири бузурги Революцияи Октябрь ба вусъати ҳаракати миллии озодихоҳона, хусусиятҳои хоси тараққиёти мамлакатҳои озодшуда, танқиди тарафдорони системаи мустамликадории империализм бахшидашуда, аз ҷумла «Проблемаҳои муҳими ҳаракати ҳозираи миллии озодихоҳона» (с. 1976), «Катализатори бузурги муборизаи миллии озодихоҳона» (с. 1977) ва дигарҳо дохил карда шудаанд.

«Революцияи социалистии Октябрь,— менависад Б. Ғ. Ғафуров,— халқҳои мазлуми Шарқро аз хоби асрина бедор кард ва байрақи муборизаи зидди империализми ҷаҳониро баланд афрохт. Кори аз зулми мустамликавию социалӣ озод намудани халқҳои мазлум, ки Октябри Кабир оғоз кард, ногузир дар тамоми ҷаҳон тантана мекунад» (саҳ. 37).

Дар ин ва як қатор дигар асарҳо доираи вазифаҳои таъхирнопазире, ки мамлакатҳои «олами сеюм» иҷро мекунанд, муайян намуда, саҳми иттиҳоди ҷаҳонии социалистӣ дар тараққии иқтисодиёт ва маданияти мамлакатҳои озодшуда ва ғайра қайд карда мешавад. «Ориентацияи социалистиро интихоб намудани режимҳои прогрессивии як қатор давлатҳои ҷаҳон,— хулоса мебарорад муаллиф,— зуҳуроти дорои аҳамияти бузурги таърихӣ ва сиёсӣ мебошад» (саҳ. 422).

Ғафуров як қатор проблемаю қонуниятҳои ба ин ё он андоза ба тамоми ҳаракати миллии озодихоҳона хосро таҳлил мекунад. Проблемаҳои мазкур аз инҳо иборатанд: структураи социалию синфии мамлакатҳои аз юғи мустамликавӣ раҳоёфта, масъалаи аграрӣ-деҳқонӣ, муҳорибаҳои синфӣ дар ҳудуди солҳои 60—70-уми асри мо, ҳаёти сиёсии дохили давлатҳои тараққиёбанда, таҳлили демократияи революционии замони ҳозира барин ҷараёни халқунандаи сиёсӣ, фош сохтани мустамликадории навбаромад дар зери кадом никоб, ки пинҳон набошад. Диққати асосӣ ба мамлакатҳои озодшудаи Осиё ва Африка дода шудааст, ки бисьёр вақт дар илми ховаршиносии ҳозира мамлакатҳои мазкурро мамлакатҳои «Шарқ» ном мебаранд.

Академик Б. Ғ. Ғафуров, ҳамчун яке аз шарқшиносони намоёни советӣ, ба сифати намояндаи шарқшиносони мамлакатамон борҳо ба хориҷа сафар карда, муваффақияту комьёбиҳои илми ховаршиносиро манзури олимони хориҷӣ гардондааст. Маърӯзаю баромадҳои пурмазмуни ӯро аҳли илми ҷаҳон хуш пазируфтаанд. Тартибдиҳандагон ба якҷилдаи олим баъзеи онҳоро дохил намудаанд.

Инак, баъзеашонро номбар мекунем: маърӯза «Дар бораи сабабҳои ирфоъ ва инқирози давлати Сомониён», ки Б. Ғ. Ғафуров дар Конгресси XXIV байналхалқии шарқшиносон соли 1957 дар Мюнхен хонда буд. Дар ин маърӯза олим дар асоси маъхазҳои хаттӣ масъалаи муҳими таърихи халқҳои Осиёи Миёна — омилҳои нашъунамо ва таназзули бузургтарин давлати асримиёнагии Шарқро таҳлил намуда, қайд мекунад, ки омили муҳимтарини ирфоъ ва инқирози сулолаи ҳукмрон ҳаракатҳои муқтадири халқӣ гардиданд ва чунин хулоса мебарорад, ки ҳукуматҳое, ки сиёсати зиддихалқиро мегузаронанд, маҳкуми ҳалокатанд. Маърӯзаи дигари олим, ки соли 1964 дар Деҳлӣ дар Конгресси XXVI байналхалқии шарқшиносон хонда буд, «Равобити таърихии Осиёи Миёна бо мамлакатҳои Шарқи Араб» ном дорад. Дар он Ғафуров робитаҳои мутақобили иқтисодӣ, илмӣ ва маданиии арабҳо ва халқҳои Осиёи Миёнаро таҳқиқ мекунад, ки онҳо, дар навбати худ, ба инкишофи тамаддуни умумиинсонӣ мусоидат карданд. Маърӯза «Дар бораи робитаҳои Осиёи Миёна ва Эрон дар аҳди Ҳахоманишиён»-ро олим соли 1966 дар Симпозиуми байналхалқӣ дар Рим хонда буд. Дар он ӯ чунин нуктаи муҳими илмиро асоснок кард: процесси синтези маданияи халқҳо ҳанӯз дар ҳайати давлати Ҳахоманишиён (асрҳои VI—IV то милод) оғоз ёфта буд. Олим қайд мекунад, ки таҳқиқи таърихи робитаҳо ва ғанигардонии маданияти якдигар ҳамчун омилҳои муҳими прогресси умумиҷаҳонӣ аҳамияти илмӣ ва ҷамъиятию сиёсӣ дорад.

Б. Ғ. Ғафуров лоиҳаи «Шарқ—Ғарб»-ро, ки ЮНЕСКО ба амал мебаровард, фаъолона дастгирӣ мекард. Лоиҳаи мазкур баёни робитаҳои байни мамлакатҳою халқҳои Европа, Осиё ва Африкаро пешбинӣ менамуд. Ӯ таклиф карда буд, ки баробари анҷом ёфтани лоиҳаи «Шарқ—Ғарб» ЮНЕСКО плани дигари муҳимтар — «Омӯзиши тамаддуни Осиёи Марказӣ»-ро қабул намояд. Дар маҷлиси машваратии экспертҳо дар Париж ӯ бисьёр кӯшид, ки ин ниятро ЮНЕСКО маъқул ёбад. Инак, дар натиҷа мавзӯи «Омӯзиши тамаддуни Осиёи Марказӣ» ба кори Комитети ТДМ оид ба масъалаҳои маориф, илм ва маданият дохил карда шуд. Соли 1968 дар Душанбе таҳти роҳбарии Б. Ғ. Ғафуров Конференцияи байналхалқии оид ба таърих, археология ва маданияти Осиёи Марказӣ дар замони кӯшониён гузаронида шуд. Ғафуров дар конференция бо маърӯзаи пурарзиши ҷамъбасткунанда — «Давраи кӯшониён ва тамаддуни ҷаҳонӣ» баромад кард. Маърӯза бе ихтисор ба якҷилдаи номбурда дохил карда шудааст.

Муаллиф дар асоси далелҳои таърихи давлати Кӯшониён мекӯшид нишон диҳад, ки дар муносибатҳои аҳолии районҳои зироаткори дорои қабилаҳои кучманчӣ низоъ ва ҷангҳо не, балки робитаҳои осоиштаи иқтисодӣ, ки оқибатҳои мусбат доштанд, ҳукмфармо буданд. Олим материали таъри-

ҳиро ҳаматарафа таҳлил намуда, се қисми муҳимтарини таркибии маданияти Кӯшониёнро муайян кард; анъанаҳои қадимаи маҳаллии Бохтариён, таъсири Юнон ва олами ба худ хоси маънавии кӯчманчиён. Ӯ аҳамияти чунин воситаи муҳими робитаи Ғарб ва Шарқ, амсоли шоҳроҳи трансконтиненталии тиҷоратӣ ва дипломатӣ — Роҳи бузурги абрешимро нишон додааст.

Давлати Кӯшониён неъматҳои моддию маънавие офарида тавонист, ки онҳо дар тӯли як қатор асрҳо ба халқҳои ба ҳайати империяи Кӯшон дохилбуда таъсири калон расонданд. Академик Ғафуров дар маърӯзааш қайд кардааст, ки «дар доираи як давлат муттаҳид гардидани халқҳои Осиёи Миёна, Афғонистон, Покистон, Ҳиндустон, Эрон ва нисбатан дар амон будани онҳо аз ҳуҷумҳои ҳарбии беруна боиси тараққиёти хоҷагӣ ва иқтисодиёти ин мамлакатҳо гардиданд. Маҳз дар замони ҳозира мо таъсири давраи кӯшониён, даврач робитаҳои зичи маданӣ ва ғанигардонии якдигар, давраи ба ҳам наздик гардидани халқҳо ва маданиятҳо, тараққиёти осоишта ва прогрессро махсусан равшан эҳсос менамоем» (саҳ. 475).

Яке аз фаслҳои «Асарҳои мунтахаб» «Нависандагону мутафаккирони Шарқ» ном дорад. Б. Ғ. Ғафуров дар асараш «Фирдавсӣ — шаъну шараф ва ифтихори маданияти ҷаҳонӣ» «Шоҳнома»-и безаволро ҳамчун офаридаи бузурги рӯҳи инсонӣ мешуморад. «Фирдавсӣ,— қайд мекунад муаллиф,—шаъну шараф ва ифтихори тамоми маданияти ҷаҳонӣ, ба ҳамаи халқҳои мамлакатамон азизу қарин аст. Ӯ ҳамчун ифтихори миллии халқи Эрон шоири бузурги тоҷикон ҳам мебошад, ки ба оилаи бародаронаи халқҳои СССР дохиланд. Ҳамаи халқҳои сокини мамлакатамон офарандаи гениалии образҳои Рустам, Сӯҳроб, Коваи оҳангарро мешиносанд ва дӯст медоранд. Меҳру муҳаббат нисбат ба Фирдавсӣ ва эҷодиёти ӯ дар мамлакати мо зуҳуроти равшани ҳисси дӯстонаю самимона ба ҳамсояи ҷанубии мо — халқи Эрон мебошад, ки ин халқ ба ганҷинаи тамаддуни умумиҷаҳонӣ саҳми бебаҳою нотакрор гузоштааст» (саҳ. 484).

Маданияти Осиёи Миёна (дар асрҳои X—XII) бағоят баланд буд. Интишори бисёр анъанаҳои атиқа (алалхусус дар соҳаи илмҳои табиатшиносӣ ва фалсафа), ки онҳоро олимони шарқ омӯхта ва эҷодкорона такмил додаанд, бузургтарин хизмати таърихии он мебошад. Асарҳо ва фаъолияти олимони мазкур ба қори бо комьёбиҳои Шарқ шинос шудани аврупоиён мусоидат карданд. Ал-Форобӣ, Ал-Берунӣ, Ибни Сино, Абӯмаҳмуди Хуҷандӣ ва бисёр мутафаккирони дигар ба маданият ва илми на танҳо Осиёи Миёна, балки тамоми инсоният саҳми бузург гузоштаанд. Мақолаи «Абӯрайҳон Муҳаммад ибни Аҳмад ал-Берунӣ», ба қавли худи муаллиф, «ба алломае бахшида шудааст, ки ӯ дар Осиёи Миёна ҳазор сол муқаддам аз ин зиндагӣ ба сар бурдааст» (саҳ. 495).

Б. Ғ. Ғафуров дар омӯзиши мероси Абӯнаср ал-Форобӣ саҳми калон гузошт. Ҳанӯз соли 1975 ӯ бо ҳаммуаллифии А. Ҳ. Қосимҷонов «Ал-Форобӣ дар таърихи маданият» ном асари калонеро нашр намуд. Пухтагии тафаккури Ал-Форобӣ, дар афкори ӯ ба ҳам пайвастшавии ҷиҳатҳои рационализм, демократизм ва инсондӯстӣ, умуман саҳми ин мутафаккири барҷастаро дар тамаддуни ҷаҳонӣ муаллиф дар мақолааш «Абӯнаср ал-Форобӣ ва замони ӯ» қайд кардааст. Ин асар ақидаҳои фалсафавии Абӯнаср ал-Форобиро аз мавқеи марксистӣ-ленинӣ баён намуда, моҳият, алоқаи доҳилӣ ва таъсири онҳоро ба инкишофи минбаъдаи афкори фалсафавии замони олим муайян мекунад. «Европаи асримиёнагӣ,— менависад Б. Ғ. Ғафуров,— бо фалсафаи классикии Юнони Қадим ба андозаи калон ба туфайли ал-Форобӣ шинос гардид. Танҳо дар давоми асри XII «Классификацияи илмҳо»-и ӯ ду маротиба ба забони лотинӣ тарҷума шуд» (саҳ. 513).

Номи шоири бузург ва мутафаккири пешқадами форсизабони Ҳиндустон Амир Хусрави Деҳлавӣ (1253—1325) ҳам дар ватанаш — Ҳиндустони бостонӣ ва ҳам берун аз ҳудуди он — дар Осиёи Миёна, Эрон, Афғонистон ва бисёр кишварҳои дигар маълуму машҳур аст. Мутафаккир ва шоири бузург чунин шӯҳратро пеш аз ҳама маҳз ба туфайли комилан халқӣ будани асарҳояш пайдо кардааст. Дар офаридаҳои ӯ ғояҳои инсондӯстонаи замонаш, боварӣ ба хираду таҷрибаи инсон, озодию бародарии одамон ва дӯстии халқҳо инъикос ёфтаанд. Мақола дар бораи ин устоди мумтози назм ва мутафаккири барҷаста дар якҷилда мақоми хоса дорад. Б. Ғ. Ғафуров бо эҳтироми самимона менависад, ки «Амир Хусрав мунодии ғояҳои дӯстии байни халқҳои Ҳиндустон буд. Вай садди диниеро, ки ҳам рӯҳониёни мусулмон ва ҳам рӯҳониёни ҳинду дар сари роҳи ин дӯстӣ мегузоштанд, дилаву дониста ба эътибор намегирифт. Дар замони ҳукмронии феодалию клерикалӣ ин каломи ҷасуронаи ҳақиқате буд, ки шоири тараққипарвар баён кардааст» (саҳ. 503).

Дар мақолаи «Шоири бузурги Шарқ Муҳаммад Иқбол» муаллиф ба мазмуни ғоявии асарҳои шоири шаҳир диққати ҷиддӣ медиҳад. Мақола ба хонандагони мо имкон медиҳад, ки бо ҷаҳонбинии шоири бузурги форсизабони Ҳиндустон ва Покистон Муҳаммад Иқбол шинос шаванд. Одамони советӣ муносибати Иқболро ба мамлакати мо махсусан қадр мекунанд. «Иқбол,—менависад Б. Ғ. Ғафуров,— аз рафти воқеаҳои ҷаҳон бо диққат хабардор шуда менстод ва яке аз аввалин шоирони Ҳиндустони британиягӣ шуда, ба Революцияи Кабири Социалистии Октябрь дар Россия ҳамовоз шуд. Дар эҷодиёти ӯ образи В. И. Ленин инъикос ёфтааст. Шоир Ленинии кабирро на фақат ҳамчун пешгӯй ва пешбинии дуньёи нав, балки ҳамчун ҳомии оммаҳои мазлуму истисморшаванда васф мекунад» (саҳ. 516).

Эҷодиёти Иқбол на фақат дар Ҳиндустону Покистон, балки берун аз ҳудуди ин мамлакатҳо эътироф гардидааст. Б. Ғ. Ғафуров қайд мекунад, ки номи ӯ алалхусус дар Тоҷикистон вирди забон гардидааст, дар ин ҷо назми Иқбол қисми таркибии мероси маданни халқи тоҷик ба шумор меравад (саҳ. 516).

Ба фасли чоруми якҷилда — «Шарқшиносии советӣ» — ҳамон мақолаҳои Б. Ғафу

ров дохил шудаанд, ки дар онҳо роҳи панҷоҳсолаи инкишофи шарқшиносии советӣ таҳқиқ гардидаанд. Б. Ғ. Ғафуров ҳамеша дар бораи баланд бардоштани обрӯю эътибори шарқшиносии ватанӣ ғамхорӣ менамуд. Бо ташаббус ва таҳти таҳрири ӯ дар бораи дар мамлакати мо омӯхта шудани иқтисодиёт, таърих, забону адабиёти халқҳои Шарқи Советӣ ва хориҷӣ ба забони англисӣ қариб 30 рисола чоп шуд. Ғафуров ба нашри маъхазҳои таърихӣ аҳамияти аввалиндараҷа дода, ба ҳайати таҳририяи силсилаи нодири «Ёдгориҳои осори хаттии Шарқ», ки сазовори эътирофи комили олимон гардидааст, роҳбарӣ мекард.

«Илми шарқшиносии советӣ,— менависад муаллиф,— давомдиҳандаи анъанаҳои прогрессивӣ, демократии шарқшиносии ҷаҳонӣ ва тореволюционии ватанӣ мебошад...

...Баробари ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь илми шарқшиносӣ дар мамлакатамон аҳамияти принципан нав пайдо кард, на танҳо шароити ҳаматарафа инкишоф ёфтан, балки роле, ки он ҳамчун воситаи муктадири дарк ва ҳал кардани проблемаҳои илмӣ ва амалии сохтмони социалистӣ ва инкишофи ҷамъиятӣ мебозид, низ комилан тағйир ёфтанд. Ба ин тағйироти куллии шароитҳои социалию сиёсӣ, нашъунамои умумии илму маданият дар СССР, дар амал татбиқ гардидани принципҳои ленинии сиёсати миллӣ мусоидат карданд» (саҳ. 530—531).

Комьёбиҳои бахснопазири олим дар таҳқиқи проблемаҳои сершумори ховаршиносӣ бо фаъолияти ӯ дар вазифаи роҳбари Институти шарқшиносии АФ СССР узван пайваст буданд. Дар зарфи бештар аз бист сол (1956—1977) ба туфайли ҷидду ҷаҳди ташкилотчигии Б. Ғ. Ғафуров, ки ба коллективи ботаҷрибаю пурлаёқат такья мекард, Институт ба калонтарин марказн шарқшиносии на танҳо миқьёси умумиттифоқӣ, балки умумиҷаҳонӣ табдил ёфт.

Ба назари мо, ҳайати таҳририя мебоист баъзе нуктаҳои мубоҳисанокро эзоҳ медод. Чунончи, дар маърӯзаи «Робитаҳои таърихии Осиёи Миёна бо мамлакатҳои Шарқи Араб» тезиси «арабҳо ба халқҳои ба халифат ҳамроҳ кардашуда баробари дини ислом забони худро низ омӯзонданд» (саҳ. 450) эзоҳро тақозо дорад. Дар ҳақиқат, дар территорияи халифати Араб, аз ҷумла Осиёи Миёна ҳам, забони арабӣ забони канцелярия, илм, маданият гардид. Вале вай ҳаргиз ҷои забонҳои маҳаллиро нагирифт, ҳарчанд, ки истилоҳоти касбӣ, илмӣ, маданин забони арабӣ ба андозаи зиёд ба фонди асосии луғавии бисьёр халқҳо дохил шуд, хуруфоти арабӣ бошад, ҳамчун асоси хатти онҳо қабул карда шуд.

Хизмати Б. Ғ. Ғафуровро ҳамчун яке аз бузургтарин офарандагон ва ташкилотчиёни маданияти советии социалистӣ дар Тоҷикистон қайд карда, он саҳми бузургеро, ки ӯ ба сифати устоди мумтоз дар тайёр намудани олимони илмҳои гуманитарӣ ва олимони ҷамъиятшиносу шарқшинос гузошта буд ,нишон додан хеле муфиду ҷоиз мебуд.

Академик Ғафуров дар солҳои фаъолияти эҷодии худ қариб 400 асар чоп кардааст. «Ҳайати таҳририя,— барҳақ қайд карда мешавад дар очерки бахшида ба Ғафуров,— ҳангоми тартиб додани «Асарҳои мунтахаб» имконият дошт, ки танҳо қисми ками мероси бузурги илмии олимро интихоб карда гирад. Маҳдудии ҳаҷми китоб имкон надод, ки масалан, «Таърихи мухтасари халқи тоҷик» ва «Тоҷикон» барин калонтарин монографияҳои ӯ ба якҷилда дохил карда шаванд. Ба якҷилдаи номбурда китобхон ҳамроҳи дигар муаллифон навиштаи олим, аз қабили «Ал-Форобӣ дар таърихи маданият», «Омӯзиши тамаддуни Осиёи Марказӣ», «Искандари Мақдунӣ ва Шарқ» (саҳ. 19) дохил нашуданд.

Бо вуҷуди ин ба мураттибон муяссар шудааст, ки аз осори илмии муаллиф якҷилдаи хеле хуб тартиб диҳанд. Ин китоб эҳтироми бузурги хотираи олими намоёни советӣ аст. Вай истеъдоди серҷиҳата ва дурахшони илмии шарқшиноси бузург ва яке аз асосгузорони илми таърихшиносии советии тоҷикро инъикос менамояд.

Асарҳои Б. Ғ. Ғафуров намунаи шинохтани моҳирона ба кор бурдани методологияи марксистӣ-ленинӣ барои ҳалли проблемаҳои мураккаби таърихи умумиҷаҳонӣ ва ватанӣ мебошад. Онҳо бо муносибати партиявӣ, синфӣ ба масъалаи таҳлили процессҳои таърихӣ, тозагии фикру ақидаҳо ва актуалӣ будани проблемаҳо, шарик будан ба иҷрои вазифаҳои муҳимтарини илмии замони ҳозира фарқ мекунанд. Ғафуров ба зумраи олимоне мансуб буд, ки онҳо илмҳои гуманитарӣ ва ҷамъиятшиносиро омили муҳими идеявии прогресс мешумориданд.

Нашри «Асарҳои мунтахаб»-и академик Б. Ғ. Ғафуров, бешубҳа, дар ҳаёти илмии мамлакат воқеаи муҳим мебошад. Ин китоб барои оммаи сершумори хонандагон низ аҳамияти калони илмию маърифатӣ хоҳад дошт.

**Ғ. ҲАЙДАРОВ,**
**доктори илми таърих, профессор.**
**Н. ТУРСУНОВ,**
**доктори илми таърих, профессор.**
**У. ҒАФФОРОВ,**
**номзади илми таърих, доцент**

„ЗАМИНАҲОИ ТАШАККУЛИ ҶАҲОНБИНИИ ИЛМӢ“

Дар одами советӣ ташаккул додани ҷаҳонбинии илмӣ яке аз вазифаҳои программавии сохтмони коммунистӣ мебошад, ки он ҳамеша дар маркази диққати КПСС ва Давлати Советӣ қарор гирифтааст. Дар шароити ҳозира ҷаҳонбинии илмӣ талаботи ҷамъиятӣ гардида, дар ҳар одами советӣ тарбия намудани он аҳамияти аввалиндараҷа пайдо мекунад.

Дар бораи гуногунҷиҳат, мураккаб ва актуалӣ будани проблемаҳои бо ин алоқаманд ҳамин ҳам шаҳодат медиҳад, ки масъалаҳои ташаккули ҷаҳонбинии илмии меҳнаткашони ҷамъияти советӣ мавзӯи омӯзиши философҳо, иқтисодшиносон, муаррихон, ҳуқуқшиносон, педагогҳо, психологҳо ва тадқиқотчиёни соҳаи назарияи коммунизми илмӣ мебошад.

Дар солҳои охир дар ин мавзӯъ бисьёр адабиёт нашр шудааст. Аз ҷумла, китоби номзади илми фалсафа, доценти Институти давлатии педагогии ба номи Т. Г. Шевченкои Душанбе М. Гулаҳмадов — «Заминаҳои ташаккули ҷаҳонбинии илмӣ» («Ирфон», 1985, 136 саҳ., ба забони тоҷикӣ), ки чанде пеш аз чоп баромад, ҷолиби диққат аст. Таҳқиқи ин соҳа махсусан дар партави дастурҳои съезди XXVII КПСС аҳамияти махсус пайдо мекунад. «Методологияи диалектикӣ-материалистӣ,— гуфта шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС,— асоси принципии санҷидашудаи идроки табиатшиносии илмию социалӣ буд ва мебошад. Онро дар оянда ҳам эҷодкорона инкишоф додан, дар тадқиқот ва амалияи ҷамъиятӣ моҳирона татбиқ намудан лозим аст». Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд карда мешавад: «Имрӯз ташаккули амиқ фаҳмидани характери вазифаҳои ҳозира, ҷаҳонбинии мустаҳками илмӣ... махсусан муҳим аст».

Муаллиф материали зиёдеро таҳлил намуда, нишон медиҳад, ки чи тавр партия баъди ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь таълимоти марксистӣ-ленинӣро дар бораи ташаккули ҷаҳонбинии илмӣ собитқадамона дар ҳаёт татбиқ менамояд. Вай қонуниятҳои процесси ташаккули ҷаҳонбинии илмӣ, хусусиятҳои хоси онро дар шароити Тоҷикистони Советӣ муфассал шарҳ медиҳад. Қимати асосии китоб дар он аст, ки дар вай дар асоси фактҳои эътимоднок ва мисолҳои конкретӣ таҷрибаи ташкилотҳои партиявии Тоҷикистон оид ба ташаккули ҷаҳонбинии илмии меҳнаткашони республика ҷамъбаст карда мешавад.

Китоб аз муқаддима, се боб ва хулоса иборат аст. Дар боби аввал — «Роль ва мавқеи ҷаҳонбинӣ дар дигаргунсозии ҷамъият» мафҳум, типҳои таърихӣ, моҳият, хусусият ва функцияҳои социалии ҷаҳонбинӣ дар ҳаёти маънавии ҷамъият шарҳ дода мешавад. Муаллиф нишон медиҳад, ки пайдоиш ва ташаккули ҷаҳонбинӣ натиҷаи процесси объективии тараққиёти таърихии ҷамъият мебошад. Ҷаҳонбинӣ дар инкишофи худ як қатор марҳалаҳои муайянро тай намудааст, аммо то пайдоиши марксизм вай ҳамчун идеологияи пролетариат ба система дароварда нашуда буд. К. Маркс, Ф. Энгельс ва В. И. Ленин бори аввал дар таърих дар процесси муборизаи синфии революционӣ дар асоси омӯхтан ва танқидан таҳлил кардани ҳамаи он чизи пурқимати инкишофи хирад ва маданияти инсонӣ ҷаҳонбинии ҳақиқатан илмиро ба вуҷуд оварданд. Дар асар қайд карда мешавад, ки заминаи назариявии ташаккули ҷаҳонбинии илмӣ философияи марксистӣ-ленинӣ, иқтисоди сиёсӣ ва назарияи коммунизми илмӣ мебошад. Характери диалектикӣ-материалистӣ, эҷодӣ, илмӣ, революционӣ, партиявият, гуманизм, оптимизм, интернационализм хусусиятҳои муҳимтарини ҷаҳонбинии илмианд.

Муаллиф нишон медиҳад, ки ҷаҳонбинии илмӣ аз рӯи моҳият, мақсад ва самти социалиаш ҷаҳонбинии коммунистӣ мебошад. Вай аз тамоми шаклҳои истисмори одам, зулм, нобаробарӣ ва ғуломии маънавӣ пурра озод кардани меҳнаткашонро талаб менамояд, ки ин танҳо дар шароити социализм ва коммунизм имконпазир аст. Марксизм-ленинизм таълим медиҳад, ки барои ғалабаи ҷаҳонбинии илмӣ дигаргунсозии революционии ҷамъият дар асосҳои социализм объективан зарур аст. Аммо ҳатто ғалабаи революцияи социалистӣ боиси ба таври автоматӣ худ ба худ барҳам хӯрдани ҳар гуна ҷаҳонбинии пештараи реакционӣ ва пойдор шудани ҷаҳонбинии илмӣ дар шуури ҳамаи аъзоёни ҷамъият намегардад. Бо ғалабаи революцияи социалистӣ ҷаҳонбинии илмӣ ҷаҳонбинии ҳукмрон мешавад у бас. Ташаккул додани он дар ҳамаи аъзоёни ҷамъият фароҳам овардани заминаҳои зарурии иқтисодӣ, социалӣ ва маънавиро талаб мекунад.

Дар асар нишон дода шудааст, ки К. Маркс, Ф. Энгельс, В. И. Ленин заминаҳои социалию сиёсӣ, иқтисодӣ ва маънавии пайдоиши ҷаҳонбинии илмии оммаи меҳнаткашонро илман асоснок намуда, қонуниятҳо, омилҳо ва роҳҳои ташаккул додани он, мавқеъ ва роли ҷаҳонбинии илмиро дар ҳаёти маънавии ҷамъият, тамоюлоти инкишофи минбаъдаи онро муайян намуданд. В. И. Ленин мазмун ва аҳамияти барои ҷаҳонбинӣ доштаи «Манифести Партияи Коммунистӣ»-и Маркс ва Энгельсро қайд карда, навишта буд: «Дар ин асар

бо як возеҳӣ ва равшании гениалона ҷаҳонбинии нав, материализми пай дар ҳам, ки олами ҳаёти социалиро ҳам дар бар мегирад, диалектика ҳамчун таълимоти ҳаматарафатар ва чуқуртари оид ба тараққиёт, назарияи муборизаи синфӣ ва роли оламшумули таърихии революционии пролетариат, ки буньёдкунандаи ҷамъияти нави коммунистӣ мебошад, тасвир карда шудааст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 21, саҳ. 36).

В. И. Ленин ин хусусиятҳои асосии ҷаҳонбинии марксистӣ — дараҷаи амиқи илмӣ, ки таълимоти К. Марксро ба воситаи бузурги дарк кардану дигаргун сохтани ҷаҳон табдил медиҳад, инчунин собиткадамии революционии онро дар муҳофизати манфиатҳои синфи коргар бар хилофи манфиатҳои буржуазия комилан фаҳмид ва боз ҳам инкишоф дод.

Чи тавре ки дар китоб қайд карда мешавад, хизмати таърихии В. И. Ленин аз он иборат аст, ки вай марксизмро ҳамчун ҷаҳонбинии томе, ки ба мақсадҳои ҳаётии синфи коргар ва партияи революционии он ҳақиқатан мувофиқ аст, муҳофизат намуд. «Фақат якто ҷаҳонбинии қатъияи пролетарӣ ҳаст,— қайд карда буд ӯ,— он ҳам бошад, марксизм аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 8, саҳ. 526). Таълимоти ленинӣ шароит ва заминаҳои ташаккули ҷаҳонбинии коммунистиро ҳаматарафа нишон дода, вазифаҳои тарбияи меҳнаткашонро дар рӯҳи коммунизм асоснок менамояд ва роҳу усулҳои иҷрои онҳоро муайян мекунад. В. И. Ленин ҳаминро ба асос мегирифт, ки роли фаъолонаи ҷаҳонбинии коммунистӣ дар процесси таърихии гузаштан аз капитализм ба коммунизм танҳо дар он сурат пурра зоҳир мешавад, ки агар онро синфи коргар, оммаи васеи меҳнаткашон азхуд намоянд. Иҷрои ин вазифа ба шароити моддӣ, маишӣ ва шуури ҷамъиятӣ, ба идеологияи ҳукмрон табдил ёфтани идеологияи социалистӣ дар асоси муқаррар намудани диктатураи пролетариат ва сохтмони социализм, ба гузарондани революцияи маданӣ бевосита вобаста мебошад.

Дар ҳар марҳалаи мубориза барои ҷамъияти нав, хулоса мебарорад муаллифи китоби тақризшаванда дар асоси таҳлили фактҳои овардашуда, кори идеологӣ танҳо ҳамон вақт муваффақият пайдо карда метавонад, ки он дар асоси аниқ ва ҳарҷониба ба ҳисоб гирифтани шароити ҳаёт, меҳнат, дараҷаи маълумот, маданият, хусусиятҳои хоси социалию психологӣ, манфиатҳои касбии гурӯҳу табақаҳои гуногуни синфи коргар, оммаи меҳнаткашон ба роҳ монда шавад. Аз ин рӯ, аҳамияти марксизм-ленинизм дар ташаккули ҷаҳонбинии илмӣ, коммунистӣ аз он ҳам иборат аст, ки вай роҳҳои принципиалии иҷрои ин вазифаро нишон дода, назария ва методологияе мебошад, ки имкон медиҳад мазмун ва шаклҳои кори тарбияи идеявии партия муайян карда шаванд.

Фикри асосии китоб иборат аз ҳамин аст, ки ҷаҳонбинии илмӣ пояи идеологияи коммунистӣ, таҳкурсии ахлоқи одами советӣ мебошад. Вай имконият медиҳад ҷаҳони реалӣ бо тамоми гуногунӣ, мураккабӣ ва зиддиятҳояш дарк карда шавад. Ин бошад, ба дуруст фаҳмидани тамоюлоти тараққиёти таърихӣ мусоидат намуда, фаъолияти инсонро мақсаднок мегардонад. М. И. Калинин гуфта буд: «Мо марксизм-ленинизмро чун услуб, чун олате меомӯзем, ки бо ёрии он рафтори сиёсӣ, ҷамъиятӣ ва шахсиятҳоро дуруст муайян менамоем. Мо чунин мешуморем, ки ин дар ҳаёти амалии инсон аслиҳаи аз ҳама муқтадир мебошад» (Асарҳои мунтахаб, ҷ. 3, М., 1962, саҳ. 318).

Муаллиф нишон медиҳад, ки В. И. Ленин сохтмони коммунизмро вазифаи комплексӣ медонист. Вай ҳалли проблемаҳои иқтисодӣ ва социалию сиёсиро бо ташаккули ҷаҳони маънавии одами нав, ки асоси он ҷаҳонбинии коммунистӣ аст, узван алоқаманд мекард. В. И. Ленин ба кори дар омма парваридани шуури коммунистӣ, дар меҳнаткашон инкишоф додани ҷаҳонбинии илмии замонавӣ аҳамияти калон медод. Вай инро яке аз шартҳои ҳатмии ғалабаи социализм мешуморид. Сохтмони коммунизм, дарки қонуниятҳои он ва пурра истифода бурдани имкониятҳои нав на фақат ба меҳнати эҷодии миллионҳо, балки ба шуурнокӣ, муташаккилӣ ва ҷаҳонбинии илмиро чуқур аз худ намудани онҳо низ вобаста аст.

Дар китоб нишон дода шудааст, ки проблемаи ташаккули ҷаҳонбинии илмӣ дар ҷамъият баробари барпо намудани партияи революционии пролетарӣ пайдо шуда, ҳамоно баъди ғалабаи революцияи социалистӣ бо тамоми мураккабиаш ба миён меояд. Ғалабаи пурра ва қатъии социализм дар мамлакатамон барои ташаккули ҷаҳонбинии илмӣ ҳамаи шароитҳои заруриро фароҳам овард.

Муаллиф ба таҳкурсии мустаҳками омилҳои иқтисодӣ, социалию сиёсӣ ва маънавии ҷамъияти социалистӣ такья намуда, тасдиқ мекунад, ки ташаккули ҷаҳонбинии илмии одами советӣ бо минбаъда мустаҳкам намудани асосҳои моддӣ ва маънавии ҷамъияти социалистӣ зич алоқаманд аст. Дар асар структураи ҷаҳонбинии илмӣ дар системаи шуури ҷамъиятии социалистӣ, омилҳои асосии пайдоиш ва ташаккули ҷаҳонбинии илмӣ дар системаи қонуниятҳои сохтмони социалистӣ ва коммунистӣ нишон дода шудаанд. Ин қонуниятҳо дар пайдоиши шуури оммавии меҳнаткашони типи нави социалистӣ дар асоси тағйирьёбии ҳастии ҷамъиятӣ, кори идеологӣ ва сиёсӣ-тарбиявии Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ зуҳур мёбанд.

Дар боби дуюми китоб — «Ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь — омили халқкунандаи ташаккули ҷаҳонбинии илмӣ» аҳамияти Революцияи Октябрь ва ғалабаи социализм дар СССР ҳамчун омилҳои асосии ташаккули ҷаҳонбинии илмии одами советӣ нишон дода шудааст. Ғалабаи Революцияи Октябрь ва тамоми рафти сохтмони социализм дар мамлакатамон заминаҳои объективӣ ва субъективии иҷрои вазифаҳои ташаккул додани ҷаҳонбинии илмии меҳнаткашонро ба вуҷуд оварданд. Дар натиҷаи индустрикунонии социалистӣ, ғалабаи сохти колхозӣ, ба амал баровардани революцияи маданӣ ва тантанаи идеологияи социалистӣ дар муносибатҳои иқ-

тисодӣ ва социалию сиёсӣ, дар тамоми тарзи ҳаёти синфи коргар ва деҳқонони колхозӣ табаддулот ба амал омад. Табаддулот дар шуури ҷамъиятӣ, ки баъди Революцияи Октябрь ба амал омад, дар ҳарбу зарби ду ҷаҳонбинӣ марҳалаи муҳимтарин буд. Вай аз ғалабаи ҷаҳонбинии илмӣ бар ҷаҳонбинии реакционӣ хабар расонд.

Революцияи Октябрь халқҳои дар соҳаҳои иқтисодӣ ва маънавӣ ақибмондаро озод карда, ба онҳо барои давраи тараққиёти капиталистиро аз сар нагузаронда ба социлизм гузаштан шароит муҳайё намуд. Дар ин хусус сухан ронда, муаллиф қайд мекунад, ки таърихи пайдоиш ва ташаккули ҷаҳонбинии илмии меҳнаткашони Тоҷикистон процесси тӯлонӣ ва зиддиятнок буда, хусусиятҳои хоси худро дошт. Албатта, аз будаш зиёд ва мутлақ нишон додани хусусиятҳои хоси ташаккули ҷаҳонбинии илмӣ дар ин ё он республика, дар ин ё он минтақаи мамлакатамон аз ҷиҳати назариявӣ ва амалӣ нодуруст мебуд. Ҳақиқати ҳол аз он иборат аст, ки хусусиятҳои хоси ташаккули ҷаҳонбинии илмии меҳнаткашони Тоҷикистон натиҷаи шароити конкретии таърихӣ мебошанд, ки дар он қонуниятҳои умумии революцияи социалистӣ ва сохтмони социалистӣ ба амал бароварда мешаванд.

Дар ҳамин боби китоб хусусиятҳои хоси ҳамон базаи «маънавие», ки ба Тоҷикистони Советӣ аз гузаштаи тореволюционӣ мерос монда буд: диндорӣ, бесаводӣ, расму оинҳо ва одатҳои феодалию патриархалӣ дар оила, ғуломии занон нишон дода шудаанд.

Дар Тоҷикистони тореволюционӣ дар шуури халқ ақидаҳои динӣ, қонунҳои шариат ва одат ҳукмрон буданд. Сохти социалистӣ ба ҳамаи халқҳои мамлакатамон, аз ҷумла ба халқи тоҷик озодӣ овард. Дар натиҷаи тараққиёти сиёсӣ, иқтисодӣ ва маданияти республика дар ҳаёти маънавии халқи тоҷик тағйироти куллӣ ба амал омад. Оммаи асосӣ ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинниро дастури амал намуда, идеология ва психологияи диниро рад кард.

Ҷаҳонбинии илмии меҳнаткашон дар Тоҷикистон дар шароити муборизаи зидди идеологияи буржуазӣ ташаккул меёфт. Дар давраи барпо кардани Ҳокимияти Советӣ душманони сершумори мамлакат барои он мекӯшиданд, ки ба ғалабаи социализм дар Тоҷикистон халал расонанд. Дар баробари ин идеологияи буржуазӣ, махсусан ҷараёнҳои реакционии он аз қабили «пантуркизм», «панисломизм» ба муқобили марксизм-ленинизм ва идеологияи коммунистӣ мебаромаданд. Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба муқобили ҷараёнҳои гуногуни идеологияи буржуазӣ бомуваффақият мубориза бурда, моҳияти реакционии онро фош менамуд.

Дар боби сеюми китоб — «Роли ягонагии омилҳои иқтисодӣ, идеологӣ ва ахлоқии тарбия дар ташаккули ҷаҳонбинии илмии меҳнаткашон» вазифаҳои амалии ташаккул додани ҷаҳонбинии илмии меҳнаткашон, ки онҳоро ташкилотҳои партиявии республика иҷро менамоянд, инчунин таҷрибаи дар ин соҳа ғуншуда нишон дода мешавад. Роли муайянкунандаи ҳастии ҷамъиятӣ, меҳнати социалистӣ дар асоси материалҳои конкретии амалӣ баён карда, аҳамияти маорифи халқ, маорифи сиёсӣ ва пропагандаи оммавӣ дар ташаккули ҷаҳонбинии илмӣ нишон дода шудааст.

Муаллиф дар хотимаи китоб онд ба зиёд кардани самараи ташаккули ҷаҳонбинии илмии одамони советӣ як қатор тавсияҳои конкретӣ медиҳад.

Дар бораи камбудиҳои китоби тақризшаванда сухан ронда, ҳаминро бояд қайд намуд, ки дар баъзе саҳифаҳои он ҷои таҳлилу тадқиқи мавзӯъро маълумотҳои сершумор, материалҳои статистикӣ ишғол кардаанд. Мутаассифона, дар матни китоб баъзе ноаниқиҳо, такрори мазмун вомехӯранд. Умуман ин китоби шавқангез ва муфид аст.

**И. ОБИДОВ,**
**аъзо-корреспонденти АИП СССР,**
**профессор**

# ДИҚҚАТУ ҒАМХОРӢ — БА НАЗОРАТИ ХАЛҚӢ

Пленуми комитети партиявии районии Пролетар дар бораи вазифаҳои ташкилоти районии партия оид ба минбаъда беҳтар кардани роҳбарӣ ба гурӯҳу постҳои назорати халқӣ дар партави қарорҳои съезди XXVII КПСС масъала муҳокима намуд. Аз рӯи ин масъала котиби якуми комитети партиявии район А. Абдусаминов маърӯза кард. Қайд карда шуд, ки комитети районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ барои вусъати кори гурӯҳу постҳои назорати халқӣ, такмил ёфтани тарзу усулҳои фаъолияти онҳо, пешгирӣ ва бартараф намудани камбудиҳо кори муайянро ба ҷо меоваранд. Танҳо дар давоми ду соли охир дар рафти тафтиш ва рейдҳо дар кори беш тар аз 120 нафар шахсони мансабдор вайронкунии қоидаю қонунҳо ошкор карда, ба 97 кас ҷаримаи пулӣ андохта шуд.

Ба ташаккули гурӯҳҳо ва постҳои назорати халқӣ диққати калон дода мешавад. Ҳоло 40 фоизи назоратчиёни халқӣ коммунист буда, 89,9 фоизи раисони гурӯҳҳо ҷонишинони котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, аъзоёни комитетҳо ва бюрои партиявӣ интихоб шудаанд. Инспекторони ғайриштатӣ ва раисони гурӯҳҳо дар семинари доимии назди комитети районии назорати халқӣ таҳсил мекунанд.

Мувофиқи қарори КМ КПСС «Дар бораи чораҳои минбаъда беҳтар намудани кори органҳои назорати халқӣ ва пурзӯр кардани роҳбарии партиявӣ ба онҳо ба муносибати қабули Қонун дар бораи назорати халқӣ дар СССР» тадбирҳои ҳавасмандгардонии маънавӣ ва моддии назоратчиён пурратар истифода бурда мешаванд.

Пленум таҷрибаи мусбати комитети партиявии колхози ба номи Ленинро маъқул донист, ки он ба назоратчиён ёрӣ мерасонад, корашонро тавре ташкил кунанд, ки ҳар як тафтишот пуртаъсир ва самарабахш бошад.

Аммо на ҳамаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ба кори гурӯҳу постҳои назорати халқӣ диққати даркорӣ медиҳанд. Аз ҷумла, дар ташкилотҳои ибтидоии партиявии управлениян дуюми истифодаи станцияҳои насосӣ, ПМК-6, узели алоқа ва баъзе дигар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ имкониятҳои гурӯҳҳо ва постҳои назорати халқӣ барои мустаҳкам намудани интизоми давлатӣ ва меҳнатӣ, ташаккули афкори ҷамъиятӣ дар мубориза бо ҳар гуна камбудию хатоҳо пурра истифода бурда намешаванд. Дар маҷлисҳои партиявӣ, маҷлисҳои комитетҳо ва бюрои партиявӣ ҳисоботи раисони гурӯҳҳо ва постҳои назорати халқӣ кам шунида мешавад. Баъзе гурӯҳҳо ва постҳои назорати халқӣ дар бобати бартараф намудани камбудиҳои мавҷуда суботкории зарурӣ зоҳир наменамоянд, бо ҳар гуна вайронкуниҳои қоидаю қонунҳо ва суиистеъмол, фактҳои бесарусомонӣ ва тороҷгарӣ муросо мекунанд. Тафтиши иҷрои қарорҳое, ки аз рӯи натиҷаи рейдҳои назоратчиён қабул гардидаанд, суст ба роҳ монда шудааст.

Пленум тадбирҳоеро андешид, ки барои барҳам додани камбудиҳои кори гурӯҳҳо ва постҳои назорати халқӣ нигаронда шудаанд.

**Н. НАБИЕВ.**
**(Мухбири ғайриштатиамон)**

# МУҲОКИМАИ МАСЪАЛАИ МУҲИМ

Дар маҷлиси машваратие, ки дар комитети партиявии районии Комсомолобод барпо гардид, рафти иҷрои қарори КМ КПСС «Дар бораи тадбирҳои беҳтар истифода бурдани клуб ва иншоотҳои спортӣ» муҳокима карда шуд. Дар он котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, раисони комитетҳои иҷроияи Советҳои қишлоқии депутатҳои халқӣ, коркунони шӯъбаи маорифи халқи район, муассисаҳои маданият, физкультура ва спорт иштирок доштанд.

Дар район 12 клуб, 26 китобхона, 6 автоклуби сайёр, театри халқӣ, мактаби мусиқӣ мавҷуд аст. Вақтҳои охир кори ин муассисаҳо беҳтар гардид. Шумораи хонандагони китобхонаҳо афзуд, кори дастаҳои ҳаваскорони санъат шавқовар ва пурмазмун шуд. Сафи дӯстдорони физкультура ва спорт мунтазам зиёд шуда, ҳоло қариб 15 ҳазор нафарро ташкил медиҳад.

Дар баробари ин дар ташкили истироҳати меҳнаткашон ҳанӯз камбудию нуқсонҳо мавҷуданд. Аз ҷумла, дар баъзе совхозҳо базаи моддию техникии муассисаҳои маданият суст аст, дар китобхонаю клубҳо конференцияҳои хонандагон, шабҳои тематикӣ, лекцияҳо ва дигар тадбирҳо кам гузаронда мешаванд. Масъалаи кадрҳо мисли пештара ҷиддӣ аст. Дар вазифаҳои мудири клубҳо, инструктор-методист аксаран шахсоне кор мекунанд, ки маълумоти махсус надоранд.

**Е. СОДИҚОВ.**
**(Мухбири ғайриштатиамон)**

Ба матбаа 06. 06. 86 супурда шуд. Ба чопаш 27. 06. 86 имзо карда шуд. Формати коғаз 70 × 108[1]/[16]. Чопи барҷаста. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 17008 (тоҷикӣ — 12552, русӣ — 4456). КЛ. 04764. Супориши 3312.

731063. Душанбе, Комбинати полиграфии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Кӯчаи Айнӣ, 126.

